*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*

# КОММУНИСТИ ТОҶИКИСТОН

№ 1
ЯНВАРЬ
соли 1985

Журнал аз январи соли 1936 чоп мешавад

ЖУРНАЛИ ҲАРМОҲАИ НАЗАРИЯВӢ ВА СИЁСИИ КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

## МУНДАРИҶА

# ПАНҶСОЛАРО САЗОВОР БА АНҶОМ РАСОНЕМ, ИНТЕНСИФИКАЦИЯИ ИҚТИСОДИЁТРО ТЕЗОНЕМ

## *Нутқи рафиқ К. У. ЧЕРНЕНКО дар маҷлиси навбатии Бюрои сиёсии КМ КПСС*

### *15 ноябри с. 1984*

Рафиқон!

Имрӯз мо дар маҷлиси Бюрои сиёсии КМ КПСС лоиҳаҳои план ва бюҷети соли 1985-умро муҳокима мекунем. Соли оянда аз бисьёр ҷиҳатҳо соли ғайримуқаррарист. Ин соли тайёрии фаъолона ба съезди XXVII КПСС, ҷашни 40-солагии Ғалабаи халқи советӣ дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ мебошад. Бешубҳа, ҳамаи ин ба он кори бузурге, ки дар соли нав моро дар пеш истодааст, маънои махсуси сиёсӣ мебахшад. Он бояд дар зери аломати сафарбар намудани ҳамаи қувваҳо барои бомуваффақият ба анҷом расондани панҷсолаи чорӣ ва барпо кардани базаи хуби мустаҳкам барои панҷсолаи дувоздаҳум гузарад.

Мафҳум аст, ки тартиб додани лоиҳаҳои план ва бюҷети соли 1985 ҷидду ҷаҳди зиёдеро талаб кард. Дар ин кор коллективҳои меҳнатии ҳамаи соҳаҳо, органҳои маҳаллии партиявӣ, советӣ ва хоҷагӣ, вазорату идораҳо ва, албатта, Госплан ва Вазорати молия фаъолона иштирок намуданд. Лоиҳаҳо дар Совети Вазирони СССР, дар Комиссияи Бюрои сиёсӣ оид ба такмили идоракунӣ ва зиёд намудани самараи хоҷагии халқ муфассал дида баромада шуданд.

Акнун ба Бюрои сиёсии КМ КПСС лозим аст, ки ин ҳуҷҷатҳоро дида барояд ва роҳҳои иҷрои вазифаҳои иқтисодӣ ва социалиро барои соли оянда конкрет кунад, ки ин махсусан муҳим аст.

Маълум аст, ки дар вақти тартиб додани лоиҳаҳои план ва бюҷет ҳам комьёбиҳои мо ва ҳам камбудиҳоро ба назар гирифтан лозим омад. Чи тавре ки маълум аст, дар солҳои 1981—1982 бо як қатор сабабҳо тараққиёти хоҷагии халқ назар ба он ҷӣ ки муайян карда шуда буд, як қадар паст шуд. Партия ба вазъият реалистона баҳо дода, тадбирҳои самарабахшеро андешид, ки мақсади онҳо бартараф кардани тамоилҳои манфӣ ва тезондани тараққиёти иқтисодӣ аст. Имрӯз бо камоли қаноатмандӣ гуфтан мумкин аст, ки иқтисодиёт хеле босуръат тараққӣ мекардагӣ шуд. **Дар давоми ду соли охир дар кори аслан ҳамаи соҳаҳои хоҷагии халқ дигаргуниҳои мусбат ба амал омаданд.**

Масалан, саноатро мегирем. Дар солҳои 1983—1984 афзоиши миёнаи солонаи маҳсулоти он ба 32 миллиард сӯм мерасад, ки ин назар ба ду соли аввали панҷсола якуним баробар зиёд аст. Дар хоҷагии қишлоқ ҳам дигаргуниҳои умедбахш ба амал меоянд. Дар бораи он-

ҳо дар Пленуми октябрии КМ КПСС муфассал сухан ронда шуд. Ҳамаи мо нағз дар хотир дорем, ки нақлиёти роҳи оҳан чи қадар душвориҳо ба амал оварда буд. Ҳозир кори он беҳтар шуда истодааст. Ва умед бастан мумкин аст, ки корҳо дар ин соҳа минбаъд ҳам бомуваффақият пеш мераванд. Аз мӯҳлат пеш сар шудани ҳаракати поездҳо дар тамоми роҳи Байкалу Амур, ки сохтмони ҳақиқатан умумихалқӣ мебошад, воқеаи бузург гардид.

Ин, рафиқон, хеле муҳим аст, ки дигаргуниҳои ба амаломада ба дараҷаи зиндагонии мардуми советӣ таъсири мусбат расонданд, афзоиши даромади реалии аҳолиро тезонданд. Ин меъёри асосии дуруст будани сиёсати иқтисодии партия, дуруст будани роҳи муайяншуда мебошад. Боиси хушнудист, ки ҳамаи ин комьёбиҳо дар асоси зиёд кардани самараи хоҷагии халқ, беҳтар намудани нишондиҳандаҳои сифатӣ қарор мегиранд.

Барои ноил шудан ба чунин натиҷаҳо чӣ ба мо имконият дод? Ба фикрам, ин пеш аз ҳама, кори дорои бештар мақсадноку амалии ташкилотҳои партиявӣ, органҳои советӣ ва давлатӣ дар марказ ва маҳалҳо дар соҳаи роҳбарӣ ба сохтмони хоҷагӣ мебошад.

Баъд ҳамон чораҳоеро қайд кардан лозим аст, ки барои бартараф намудани қафомонии соҳаҳои ҳалкунандаи тараққиёти хоҷагӣ, образнок карда гӯем, барои дӯхтани «чокҳои кандашуда» фаъолона дида шуданд.

Серталабӣ нисбат ба ҳамаи кадрҳо пурзӯр гардид, масъулияти онҳо барои вазъияти корҳои соҳа, минтақа, корхонаҳо баланд шуд. Албатта, тадбирҳои мустаҳкам намудани интизоми меҳнат ва истеҳсолот, муташаккилӣ, ҷорӣ кардани тартибот низ натиҷаи самарабахш доданд.

Рафиқон, равшан аст, ки ҷидду ҷаҳди мо ба туфайли дастгирии тамоми халқ, ба туфайли он самарабахш гардиданд, ки меҳнаткашон тадбирҳои муайянкардаи партияро бо рӯҳбаландӣ маъқул донистанд ва барои дар ҳаёт татбиқ намудани онҳо фаъолона мубориза бурданд. Далели равшани ба даъвати Комитети Марказии КПСС — даъвати ноил шудан ба зиёда аз план як фоиз афзудани ҳосилнокии меҳнат ва ним фоиз кам шудани арзиши аслӣ дар ҳама ҷо бо кори амалӣ ҷавоб гардондани коллективҳои меҳнатӣ аст. Бояд кушоду равшан гуфт, ки ин супоришҳо осон набуданд. Вале аксарияти мутлақи корхонаҳо ӯҳдадориҳои калони худро бомуваффақият иҷро карда истодаанд.

Ба фикрам, коллективҳои меҳнатӣ, коргарон, колхозчиён, намояндагони интеллигенция, ки махсусан нағз меҳнат карданд — ҳамаи онҳое, ки бо меҳнати фидокоронаи худ ба мустаҳкам намудани иқтидори Ватанамон чунин ҳиссаи калон гузоштанд, сазовори миннатдории хеле самимона мебошанд.

Аммо аз комьёбӣ хотирҷамъ шудан мумкин нест. Вақтҳои охир ман бо котибони комитетҳои марказии партияҳои коммунистии республикаҳои иттифоқӣ, комитетҳои партиявии кишварӣ ва вилоятӣ якчанд мулоқот доштам. Рафиқон аз рафти иҷрои планҳо, аз комьёбиҳо нақл намуданд. Дар айни замон қайд карда шуд, ки дар баъзе ҷойҳо рӯҳияи бепарвоӣ, хотирҷамъӣ, кӯшиши паст кардани шиддати кор зуҳур меёбанд. Ба чунин рӯҳия набояд роҳ дода шавад. Шумо медонед, ки бисьёр корхонаҳо ва ҳатто баъзе соҳаҳо ба натиҷаҳое, ки тараққиёти пай дар паи истеҳсолотро гарантия медиҳанд, ноил шуда натавонистанд, на дар ҳамаи бобатҳо қафомониро бартараф кардан муяссар шудааст. Ин хусусан ба иҷрои плани оид ба номгӯи маҳсулот дахл дорад. То ҳол иқтидорҳои истеҳсолӣ сари вақт ба кор андохта намешаванд.

Хуллас, рафиқон, дар пеш бисьёр корҳо истодаанд. Бинобар ин басо равшан таъкид кардан мехостам: онҳое, ки ҳанӯз қафо мемонанд, бояд корро кашол надода, пеш раванд. Онҳое, ки планро иҷро мекунанд, ба пешқадамон расида гиранд, пешсафону пешқадамон суръатро суст накунанд. Ба ҳамин тариқ бо ҷидду ҷаҳди умумӣ **дигаргуниҳои мус-**

**бати иктисодиёт бояд нафакат инкишоф ёбанд, балки зиёд ҳам шаванд.**

Лоиҳаи плани соли 1985-умро аз ин нуктаи назар муҳокима карда гуфтан мумкин аст, ки умуман он роҳи тараккиёти иктисодиётро дуруст нишон медиҳад. Суръати афзоиши муҳимтарин нишондиҳандаҳои иктисодӣ назар ба он чи ки дар зарфи чор сол ба ҳисоби миёна буд, зиёдтар муайян карда шудааст, ки ин дар як катор соҳаҳои асосӣ барои расидан ба дарачаи супоришҳои панчсола имконият медиҳад.

Дар план ба интенсификацияи истеҳсолоти чамъиятӣ диккати махсус дода шудааст. Аз ҳисоби баланд бардоштани ҳосилнокии меҳнат ноил гардидан кариб ба тамоми афзоиши даромади миллӣ ва 95 фоизи афзоиши маҳсулоти саноат дар назар дошта шудааст. Ин чунин маъно дорад, ки иктисодиёти мо кадам ба кадам ба чунин даврае наздик мерасад, ки тамоми афзоиши маҳсулоти хочагии халк натичаи баланд бардоштани ҳосилнокии меҳнат мегардад.

Бояд кайд кард, ки нишондиҳандаҳои лоиҳаи план беҳтар асоснок ва ба ҳам вобаста карда шудаанд. Дар лоиҳа масъалаҳои дар навбати аввал чи хел тараккӣ додани кадом соҳаҳои хочагии халк ва таносуби онҳо асосан дуруст ҳал карда шудаанд.

Минбаъд ҳам зиёд кардани иктидори индустриявии мамлакат пешбинӣ шудааст. Соҳаҳои комплекси сӯзишворию энергетикӣ хеле тараккӣ меёбанд. Саноати газ, энергетикаи атомӣ мисли пештара бо суръати баланд тараккӣ хоҳанд кард. Вале истеҳсоли нефть, ангиштро зиёд кардан низ муҳим аст. Мутаассифона, соли чорӣ нефтьчиён ва ангишткании аз ӯҳдаи ичрои супоришҳои план набаромада истодаанд. Ҳамаи чораҳоро дидан лозим аст, ки ин соҳаҳо дар давраи бокимонда хеле пеш раванд ва аз рӯзҳои аввали соли нав кори мураттабро таъмин намоянд.

Дар соли 1985 металлургҳо ҳам бояд вазифаҳои масъулиятнокро ичро кунанд. Дар давраи гузашта мо онҳоро барои ичро накардани планҳо бисьёр вакт танкид мекардем. Акнун дар кори онҳо дигаргунии муайян ба амал омад ва дар навбати аввал дар бораи баланд бардоштани сифати металл ва зиёд кардани хелҳои он ғамхорӣ карда, ин дигаргуниро бо катъият инкишоф додан лозим аст.

Дар замони мо роли мошинсозӣ дар тараккиёти ҳамаи соҳаҳои иктисодиёт бағоят бузург аст. Дар плани соли оянда роҳи дурусти тезондани истеҳсоли хелҳои нави мошину таҷҳизот, бештар эътимоднок гардондани техника муайян карда шудааст. Вазифаи мошинсозон он аст, ки ин вазифаҳои мураккабро бомуваффакият ичро кунанд.

Амалӣ гардондани Программаи озукаворӣ мавриди ғамхории доимии партия мебошад. Хочагии кишлок, ҳамаи соҳаҳои комплекси агросаноатӣ беш аз пеш бо техникаи ҳозиразамон таъмин карда мешаванд. Микдори нурии минералӣ, ки ба кишлок фиристода мешавад, низ меафзояд. Вале перспективаро ба назар гирифта, масъалаи ҳачму маблағи воситаҳоеро, ки барои вусъати истеҳсоли нурии минералӣ чудо карда мешаванд, бори дигар муҳокима кардан лозим буд.

Яке аз проблемаҳои муҳим сохтмони асосӣ мебошад. Суръати баланди вусъати сохтмони асосӣ, концентрацияи калони ресурсҳо ва бо масолеҳ, мошину механизмҳо беҳтар таъмин кардани сохтмон пешбинӣ шудааст. Ин ба мо асос медиҳад умедвор шавем, ки бинокорон ба ҳадаҳакорӣ хотима гузошта, сифатро беҳтар мекунанд ва ниҳоят аз ӯҳдаи ичрои супоришҳои план мебароянд.

Дар бораи боби социалии план махсус сухан рондан мехостам. Мо аз рӯи аксарияти нишондиҳандаҳои он ба дарачаи супоришҳои панчсола муваффак мешавем. Ин ба зиёд намудани фондҳои чамъиятии истеъмол, сохтмони манзил, мактабу беморхонаҳо, поликлиникаҳо, боғчаю яслиҳои кӯдакон дахл дорад. Дар соли 1985 даромади реалии аҳолӣ 3,3 фоиз меафзояд, ки ин назар ба чор соли гузашта, ки ба ҳисоби миёна гирифта шуда бошад, зиёдтар аст. Барои ичрои ин супоришҳо

суръати барзиёди тараққиёти соҳаҳои саноати гурӯхи «Б» шароит муҳайё мекунад. Зиёд кардани музди кори муаллимон, як қатор категорияҳои коркунони хоҷагии қишлоқ давом дода мешавад, зиёд намудани имтиёзҳо барои иштирокчиёни Ҷанги Бузурги Ватанӣ, шурӯъ намудан ба зиёд кардани андозаи минималии нафақаи колхозчиён аз рӯи синну сол, инчунин нафақаҳои коргарону хизматчиёне, ки бештар аз 10 сол пеш аз ин ба истироҳати барҳақ баромада буданд, пешбинӣ шудааст. Дигар тадбирҳои муҳиме низ муайян карда шудаанд, ки аз байни онҳо масъалаҳои вобаста бо татбиқи islоҳоти мактабро махсус таъкид кардан лозим.

Якчанд сухан дар бораи алоқаҳои берунии иқтисодӣ. Дар лоиҳа дар тамоми соҳаҳо инкишоф додани алоқаҳо ва табиист, ки махсусан босуръат вусъат додани онҳо бо мамлакатҳои аъзои СЭВ пешбинӣ шудааст. Тамоми нуктаҳое, ки аз қарорҳо, аҳду шартҳои Маҷлиси машваратии иқтисодии роҳбарони олимартаба ба миён меояд, комилан ба назар гирифта шудаанд. Ин, рафиқон, масъалаи нафақат иқтисодӣ, балки масъалаи сиёсӣ ҳам мебошад. Лозим аст, ки иҷрои қарорҳои қабулшуда доимо дар зери назорати ҳам органҳои партиявӣ, ҳам органҳои советӣ ва ҳам органҳои хоҷагӣ бошанд.

Ва ниҳоят дар план талаботи мустаҳкам намудани қобилияти мудофиавии мамлакат бояду шояд ба назар гирифта шудааст. Мо таҷовузкории афзудаи империализм, кӯшишҳои вайро, ки нисбат ба иттиҳоди социалистӣ бартарии ҳарбӣ пайдо карданист, надида наметавонем. Мамлакати мо ба ягон давлат ҳуҷум карданӣ нест. Инро ҳар одами солимфикр равшан медонад. Вале мо қобилияти мудофиавии худро мустаҳкам намуда, меҳнати осоиштаи мардуми советиро муҳофизат, кори сулҳу осоиши тамоми ҷаҳонро ҳимоя мекунем.

Ба лоиҳаҳои план ва бюҷет умуман баҳо дода, гуфтан мумкин аст, ки онҳо ба дастурҳои съезди XXVI партия, Пленумҳои баъдинаи КМ КПСС мувофиқ буда, дар онҳо ҷиҳатҳои наву мусбати ҳаёти мамлакатамон солҳои охир басо пурра таҷассум ёфтааст. Ба фикрам, агар чунин бигӯям, рафиқони дигар розӣ хоҳанд шуд: мо асоси комил дорем лоиҳаҳои план ва бюҷетро маъқул дониста, ба Совети Вазирони СССР тавсия намоем, ки онҳоро ба муҳокимаи сессияи Совети Олии СССР пешниҳод кунад.

Акнун вазифаи ташкили кори аниқу мураттаби ба ҳаёт татбиқ намудани тамоми нақшаҳои пешбинишуда ба мадди аввал мегузарад. Масъала чунин аст: **план бояд бечунучаро иҷро шавад** ва дар он ҷое, ки имконият ҳасту зарур аст, план бояд барзиёд иҷро шавад, Дар айни ҳол барои иҷрои супоришҳои зиёд кардани самараи истеҳсолот ҳарчи бештар ҷидду ҷаҳд кардан лозим аст. Албатта, кори мураттаб, риояи қатъии ӯҳдадориҳои шартномавии маҳсулотфиристиро таъмин кардан лозим. Бояд гуфт, ки дар давоми ду соли охир дар ин бобат вазъиятро қадре ислоҳ кардан муяссар шуд. Вале вазифа аз он иборат аст, ки шартномаҳо пурра ва дар ҳама ҷо иҷро шавад.

Маълум аст, ки ҳар соҳа, ҳар корхона вазифа ва хусусиятҳои худро дорад. Вале вазифаи умумие ҳам ҳаст, ки он дар замони мо бояд кори ҳамаи соҳаю ҳамаи корхонаҳоро дарбар гирад — ин беҳтар хоҷагидорӣ кардан, самарабахш истифода бурдани ресурсҳо, самарабахштар кор кардан аст. Ба ибораи дигар гӯем — **бояд хоҷагиро оқилона пеш барем.** Хусусияти даврaи ҳозира ҳамин аст, ки тамоми ин корро ба зинаи боз ҳам баландтар бардошта, ҳамаи звеноҳои процесси истеҳсолотро бо рационализация фаро гирем.

Дар бораи муҳайё кардани шароити зарурии иқтисодӣ ва ташкили вусъати фаъолияти эҷодии омма ғамхорӣ кардан лозим аст. Ин вазифа бо қувваю дониши коргару колхозчӣ, инженеру иқтисодчӣ олиму роҳбари хоҷагӣ амалан иҷро хоҳад шуд.

Чунин суханони В. И. Ленинро хотиррасон кардан мехостам, ки «баланд бардоштани интизоми меҳнаткашон, кор карда тавонистан, пур-

самара ва пурғайрат меҳнат кардан, беҳтар ташкил намудани меҳнат... шарти тараққиёти иқтисодӣ мебошад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 27, саҳ. 271). «Мо,— гуфта буд В. И. Ленин ба меҳнаткашон муроҷиаткунон,— бояд ҳама чизро ҳисоб карда бароем ва ҳар кас сариштакориро бояд ёд гирад».

Қори ҳамаи коллективҳои меҳнатӣ, ҳамаи корхонаю соҳаҳо маҳз ҳамин тавр ва фақат ҳамин тавр бояд ташкил ёбад.

**Сарфа кардани ресурсҳои моддӣ** майдони васеи фаъолият аст. Ҳӯчаини сарфакор шудан, барои сарфаи бештар мубориза бурдан вазифаи муҳимтарин аст. Гуфтан мехоҳам, ки тарзи рафтор ба сарфакорӣ бояд принципан дигар бошад. Охир пеш чӣ тавр буд? Пеш сарфакориро фақат як навъ иловаи ресурсҳои доимоафзоянда ва зоҳиран бепоён медонистанд. Акнун аҳвол тамоман тағйир ёфтааст ва ҳоло мо ба мунтазам афзудани ресурс набояд умед бандем. Дар айёми мо маҳз сарфакорӣ муҳимтарин манбаи таъмини афзоиши истеҳсолот мегардад.

Соли 1985 қариб шаст фоизи талаботи иловагии хоҷагии халқ ба сӯзишворию энергия ва прокати металли сиёҳ бояд аз ҳисоби сарфакорӣ таъмин карда шавад. Дар соҳаи сарфа кардани хелҳои дигари ашъёи хом ва масолеҳ ҳам супоришҳои калон муқаррар шудаанд. Бинобар ин тамоман равшан аст, ки супориши планро фақат дар сурати риояи қатъии нормаи пешбинишудаи сарфи он иҷро кардан мумкин мешавад. Бинобар ҳамин вазоратҳо, коллективҳои истеҳсолӣ аз саҳву хатоҳои солҳои пеш бояд сабақ гиранд, ки он вақт супориши кам кардани сарфи масолеҳ аксаран иҷро нашуда мемонд. Дар ҳар корхона бояд плани аниқи тадбирҳои амалии сарфакорӣ тартиб дода, ба иҷрои он бояд назорати қатъӣ муқаррар карда шавад.

Худ аз худ маълум аст, ки мубориза барои сарфакорӣ бояд на фақат истеҳсолот, балки соҳаҳои дигари ҳаёти мо, аз ҷумла маишатро ҳам фаро гирад. Охир панҷьяки сӯзишворӣ ва энергияи электр барои эҳтиёҷоти рӯзгор сарф мешавад ва онро сарфакорона истифода бурдан лозим аст.

Рафиқон ташаббуси коллективҳои беҳтарини Москва, Украина, Уралро медонанд, ки онҳо қарор додаанд дар ҳар корхона, вилоят, кишвар, республика фонди сарфакории зиёда аз план ташкил карда шавад. Ба фикрам, ин ташаббус муфид буда, ба рӯҳи замон мувофиқ аст ва онро дастгирӣ кардан лозим. Ба кор чаро фарз кардем тавре рафтор накунем будааст, ки ҳар коллективи меҳнатӣ аз рӯи ибрати корхонаҳои пешқадам дар назди худ чунин вазифа гузорад: **соле ду рӯз бо масолеҳу ашъёи хом ва сӯзишворию сарфашуда кор кунанд.**

Зимнан, ин водор мекард, ки дар маҳалҳо роҳҳои кам кардани арзиши аслии маҳсулот, кам кардани захираҳои гуногуни зиёда аз нормаю хароҷоти ғайриистеҳсолӣ ба таври конкретӣ ва бо ғайрати зиёд ҷуста шавад. Дар бригадаҳо ва дар ҷои кор ба замми ин вазифа счётҳои шахсии сарфакорӣ тартиб дода мешуданд. Албатта, ҳамаи ин масъалаҳо бояд дар ӯҳдадориҳои социалистии коллективҳои меҳнатӣ инъикос ёбанд.

Таклифи рафиқ В. В. Щербицкий ва рафиқони дигар сазовори маъқулёбист. Онҳо таклиф мекунанд, ки маблағу воситаҳои ин фонд барои эҳтиёҷоти социалӣ ва дар навбати аввал барои беҳтар шудани адои хизмати тиббии аҳолӣ истифода шаванд.

Ба масъалаи **оқилона истифода бурдани меҳнат,** зиёд кардани ҳосилнокии он диққати махсус додан лозим аст. Ҳамаҷониба таҳлил кардан лозим аст, ки коргарон чӣ тавр ҷо ба ҷо гузошта шудаанд, тарзу усулҳои меҳнати онҳо то чӣ андоза самарабахш аст, ҳар соати вақти кор чӣ тавр истифода мешавад. Ба ин, аз ҷумла ташаббуси як қатор коллективҳои меҳнатӣ дар соҳаи аттестацияи ҷои кор хеле хуб мувофиқ аст. Хеле муҳим аст, ки дар ин кор худи коргарон ва инженерону техникҳо бевосита иштирок менамоянд.

Аттестацияи ҷои кор муборизаро барои пурратар истифода бурдани иқтидорҳои истеҳсолӣ, мошину таҷҳизотро ҳам узван дар бар мегирад. Солҳои гузашта потенциали азиме ғун шудааст, ки дар он меҳнати миллионҳо одамони советӣ таҷассум ёфтааст. Бинобар ин минбаъд муросо кардан мумкин нест, ки дар мошинсозӣ 14 фоизи тамоми таҷҳизот дар давоми рӯзи кор истифода нашуда, ҳар автомобили сеюми боркаш ба сафар намебарояд. Ин ноўҳдабароии нораво, исроф кардани меҳнати ҷамъият аст. Бинобар ҳамин аҳволи корро дар ҳар корхона ба таври конкретӣ мулоҳиза карда, ба беҳтар истифода шудани иқтидорҳои мавҷуда муваффақ шудан лозим аст.

Чунон ки шумо медонед, Комитети Марказии партия ба наздикӣ таҷрибаи заводи комбайнсозии Днепропетровскро дар бобати аттестацияи ҷои кор ва рационализацияи он маъқул донист. Лозим аст, ки вазоратҳо, органҳои маҳаллии партиявӣ, советӣ ва касабавӣ дар ҳама ҷо татбиқ шудани ин ташаббуси муҳимро таъмин намоянд.

Масъалаи дигарро гирем. Оқилона хоҷагидорӣ кардан ин **доимо беҳтар намудани сифати маҳсулот** аст. Ба ҳама маълум аст, ки мубориза барои сифат ба кори супурдашударо поквиҷдонона иҷро кардани ҳар меҳнаткаш зич вобаста мебошад.

Дар плани соли 1985 дар соҳаи беҳтар намудани сифат супоришҳои муҳим пешбинӣ шудаанд. Вале ин супоришҳоро вазифаи хурдтарини ояндаи ин соҳа донистан лозим аст.

Агар рӯирост гӯем ҳам дар саноат ва ҳам соҳаҳои дигар ҳолати сифати маҳсулот ҳоло хуб нест. Сифати баъзе хелҳои маҳсулоти металлӣ боиси шикоят шуда, баъзе мошину механизмҳо чандон бадошт нестанд, химикҳо ранги хираю пастсифат мебароранд. Вазъияти кор дар сохтмон ҳам чандон хуб нест. Сардорони бригадаҳои комбинатҳои хонасозӣ — муаллифони мактубе, ки ба унвони ҳамаи бинокорони мамлакат навишта шудааст, аз рӯи виҷдон рафтор кардаанд. Чунон ки ҳама нағз дар хотир дорад, онҳо даъват менамоянд, ки сифати манзили сохташаванда ба куллӣ беҳтар карда шавад. Тасодуфӣ нест, ки ин мактуб ҳаматарафа ҳамовозӣ пайдо кард ва Комитети Марказии КПСС ба тарафдории он қарори махсус қабул намуд.

Вазоратҳои соҳавӣ, идораҳои марказии иқтисодӣ кори беҳтар намудани сифатро бояд ба асоси боэътимод гузоранд. Ягон имконият— ҳам истифодаи техникаю технологияи ҳозира, ҳам ҷорӣ намудани мукофоти босазои офаридану ба роҳ мондани истеҳсоли хелҳои нави маснуот, ҳам гузашти калон аз нархи маҳсулоти кӯҳна, ҳам такмили ихтисоси кадрҳо ва бисьёр масъалаҳои дигарро аз мадди назар дур гузоштан мумкин нест. Стандарту дастурҳои кӯҳнаро, ки корхонаҳоро ба беҳтар шудани нишондиҳандаҳои техникикию иқтисодии маҳсулот ҳавасманд намекунанд, зудтар тағьир додан лозим аст.

Маълум аст, ки дар замони мо **ҳамаҷониба ҷорӣ кардани комьёбиҳои илм ва техника дар истеҳсолот** асоси тараққиёти самарабахш мебошад. Дар лоиҳаи план ба масъалаи офаридану ба роҳ мондани истеҳсоли хелҳои нави мошину таҷҳизот, вусъат додан, миқьёси ҷорӣ намудани технологияи пешқадам, нав кардани маҳсулот диққати калон дода шудааст, ки инро қадр кардан лозим аст.

Агар ба проблемаи равнақи илму техника аз нуқтаи назари васеътар нигоҳ кунед, вазъи корҳои ин соҳа боиси ташвиши муайян мегардад. Бинобар ин Бюрои сиёсӣ зарур донист, ки дар Пленумиояндаи наздики КМ КПСС муҳокима намудани масъалаҳои тезондани прогресси илму техника ва такмил додани идоракунӣ дар ҳамаи звеноҳои иқтисодиёт муҳокима карда шаванд. Ба Пленум тавре тайёрӣ дидан лозим аст, ки қарорҳои он дар ин соҳаи ҳаётан муҳими тараққиёти мо дигаргунии куллӣ ба амал оваранд.

Моро лозим аст, ки бо **такмили идоракунӣ, тамоми механизми хоҷагидорӣ** фаъолонатар машғул шавем. Бо таҷрибаи вусъат додани мустақилӣ ва масъулияти корхонаҳои панҷ вазорат ба ин кор асос гузош-

та шуд. Дар соли оянда боз 21 вазорати иттифоқӣ ва республикавӣ ба таҷриба ҳамроҳ мешавад. Ғайр аз ин муассисаҳои хизмати маишии бисьёр вилоятҳо ба шароити нав гузаронда мешаванд. Барои такмили фаъолияти ташкилотҳои бинокорӣ, беҳтар шудани кори тартиб додани лоиҳаю сметаҳо, бештар аз ҷиҳати моддӣ ҳавасманд гардондани бинокорон барои сари вақт ба истифода додани объектҳо таклифҳо тайёр карда мешаванд. Усулҳои нави алоқаҳои самарабахши соҳаҳои комплекси агросаноатӣ такмил меёбанд. Дар хоҷагии халқ ҷорӣ намудани шаклҳои коллективии ташкили меҳнат ва додани музди он вусъат мегирад.

Хуллас, кори беҳтар идора кардани хоҷагии халқ ҳамаҷониба вусъат меёбад. Ва натиҷа бахшидани он аз бисьёр ҷиҳат ба такмили услубу усулҳои фаъолияти вазорату идораҳо, ҳамаи звеноҳои идоракунии хоҷагӣ вобаста аст. Шояд кори содда кардани аппарати идоракунӣ, кам кардани ҳисоботдиҳии зиёдатӣ ва ҳама гуна коғазбозиро давом додан муфид бошад.

Рафиқон! Тамоми ҷидду ҷаҳди мо дар роҳи тезондани тараққиёти иқтисодиёт ниҳоят ба он нигаронида шудааст, ки барои бештар ҷудо кардани маблағ ба эҳтиёҷоти социалӣ, зудтар баланд бардоштани дараҷаи зиндагонии аҳолӣ имконият пайдо кунем. Дар ҳақиқат планҳои мо ба ин мақсад нигаронида шудаанд. Мехостам фақат дар бораи як масъала — зарурати қатъиян **беҳтар бо молҳои саноатӣ таъмин намудани аҳолӣ ва қатъиян беҳтар ба ҷо овардани хизматҳои вай** сухан ронам. Даромади меҳнаткашон сол ба сол меафзояд. Ин барои ҷамъияти мо қонунист. Он ҳам қонунист, ки талаботи харидорон торафт бештар ба молҳои аълосифат, либосу пойафзоли мӯдшуда, телевизор, яхдонҳои ҳозиразамони боэътимод ва дигар молҳои аз ҷиҳати техникӣ мукаммали рӯзгор зиёд мешавад.

Чунин молҳои аълосифат бошанд, камӣ мекунанд. Саноат ба ин тағйироти талабот чандон тайёр нест. Вай ҳоло ҳам аз ҳад зиёд молҳоеро, ки талабот ба онҳо нисбатан кам аст, истеҳсол намуда, молҳои бадошти серталабро кам мебарорад. Дар натиҷа дар сурати умуман афзудани миқдори молҳо баъзе молҳо намерасанд.

Сабаби дар фурӯш хеле кам будани пойафзоли бадошт, хусусан пойафзоли бачагона, магар нодуруст ва дағалона ба ҳисоб гирифтани талабот нест? Магар ин ҳам тартиб аст, ки рафҳои магазинҳои пойафзол ҳоло асосан аз пойафзоли тобистона пур карда шудаанд. Пойафзолро мувофиқи мавсим бошад харидан мушкил аст. Бисьёр вақт чунин ҳодисаҳо рӯй медиҳанд, ки аз рафҳои магазинҳо гоҳ як хел мол, гоҳ хели дигари молҳое, ки кори истеҳсоли онҳо хеле оддӣ буда, вале ҳар рӯз ниҳоят заруранд, ғайб мезананд. Ин, аз ҷумла шоҳиди он аст, ки роҳбарони Вазорати саноати сабуки СССР конъюнктураи бозорро ба қадри зарурӣ мулоҳизакорона омӯхта ва ба назар гирифта натавонистанд. Дар бораи азнавсозии як қатор корхонаҳои муҳим ғамхорӣ накарданд. Ин таънаю маломатро ба бисьёр соҳаҳои мошинсозӣ, ки барои аҳолӣ мол истеҳсол менамоянд, инчунин ба ташкилотҳои савдо ҳам нисбат додан мумкин аст. Маҳз савдо бояд монеаи боэътимодеро гузорад, ки ба магазинҳо маҳсулоти бадсифат ба фурӯш бароварда нашавад, савдо бояд ҳама вақт ва дар ҳар бобат манфиати истеъмолкунандагонро ба таври принципӣ муҳофизат кунад.

Бюрои сиёсӣ охири соли гузашта дар бораи тартиб додани программаи комплексии вусъати истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ ва соҳаи хизматгузорӣ қарор қабул карда буд. Роҳи партиявии мо дар ин соҳа басо равшан аст, ки тараққиёти босуръати ҳамаи соҳаҳо ва звеноҳои иқтисодиётро, ки бо истеҳсоли мол ва адои хизмати аҳолӣ машғуланд, таъмин кунем. Бо ҳамин мақсад ин соҳаҳоро бо техника, бо захираҳои ашьёи хом ва масолеҳ таъмин намудан, коркунонро ба сифати миқдори молҳое, ки барои аҳолӣ истеҳсол мешаванд, бештар манфиатдор гардондан зарур аст. Рафиқ Г. А. Алиев, ки ба комиссияи

Бюрои сиёсии КМ КПСС оид ба роҳбарӣ ва назорат ба тартиб додани программаи комплексӣ сардорӣ мекунад, воқиф намуд, ки кори тартиб додани программа ба анҷом расида истодааст ва вақтҳои наздик ба муҳокимаи Бюрои сиёсӣ гузошта мешавад. Вале аз ҳозир ҳамаи вазоратҳо, корхонаҳо ва иттиҳодияҳоро беистисно ба истеҳсоли молҳо ва адои хизмати аҳолӣ ҷалб намудан лозим аст. Ба ин масъалаҳо диққати якумдараҷа додан, аз имконияту ҳуқуқҳои калоне, ки ба органҳои маҳаллӣ дода шудаанд, истифода бурдан, ресурсҳоро ғамхорона ба кор андохтан, ба бозор молҳоеро, ки камӣ мекунанд, ҳарҷӣ зудтар ба фурӯш баровардан лозим аст.

Рафиқон! Муваффақияти ҳар кори бузург ба минбаъд ҳам **баланд шудани дараҷаи роҳбарии партиявӣ ба иқтисодиёт,** ба ҳамаҷониба пурзӯр гардидани кори партиявии сиёсии байни омма бевосита вобаста аст. Дар ин соҳа услуби роҳбарӣ ва мувофиқат кардани он ба талабҳои имрӯза ғоят муҳим мебошад.

Вазъи корҳои иқтисодиёти ҳар минтақа, ҳар корхонаро мунтазам таҳлил кардан, роҳҳои ҳалли мусоиди масъалаҳои ҳалталабро моҳирона ва пай дар пай ҷустуҷӯ намудан, кадрҳоро дуруст хоста гирифтан, онҳоро ғамхорона тарбия намудан ва аз онҳо бо қатъият ҷавоб пурсидан зарур аст. Сари вақт ва асоснок будани тамоми чорабиниҳои комитетҳои партиявӣ, органҳои советӣ ва хоҷагӣ, ҳамаи тадбирҳои ташкилӣ ва пропагандистӣ бояд қонуни хатмӣ гардад.

Чунин муносибат аз бисёр ҷиҳат ба фаъолияти комитетҳои марказии партияҳои коммунистии Украина, Белоруссия, Литва, Гурҷистон, комитети партиявии шаҳри Москва, комитетҳои партиявии вилояти Ленинград, Калуга, Челябинск, Ульяновск ва як қатор дигар комитетҳои партиявии вилоятӣ хос аст. Бинобар ин комилан қонунист, ки онҳо ба ҳамеша иҷро шудани планҳо ва ҳосил гардидани натиҷаҳои калони интенсификацияи истеҳсолот ноил мешаванд.

Ва баръакс дар он ҷое, ки комитетҳои партиявӣ роли ташкилотчигии худро пурра зоҳир намекунанд, таъсири онҳо ба ҳалли масъалаҳои тараққиёти истеҳсолот, қонеъ кунондани эҳтиёҷот ва талаботи аҳолӣ суст мебошад. Инро, аз ҷумла, муҳокимаи ҳисоботи комитети партиявии вилояти Калинин дар котиботи КМ нишон дод. Ин гуна камбудиҳоро қатъиян ислоҳ намудан, сустию беҳаракатӣ, расмиятчигӣ, намоишкориро дар ҳар куҷое, ки зуҳур ёбад, решакан кардан лозим аст.

Дар байни кору вазифаҳои комитетҳои партиявӣ вазифаи сафарбар намудани коллективҳои меҳнатӣ ба иҷрои ҳатмии плани соли охирини панҷсола бояд ҷои муҳимтаринро ишғол намояд. Ҳаёт нишон дод, ки мо ба одамон проблемаҳои умумиамон ва вазифаҳои ҳар корхона, ҳар участка, ҳар меҳнаткашро ҳар қадар фаҳмо шарҳ диҳем ва баён кунем, ҳамон қадар бештар натиҷаҳои истеҳсолӣ ҳосил мешаванд.

Ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ такья карда, ташаббуси меҳнатию эҷодии одамонро ба корҳои амалӣ равона кардан лозим аст. Чунин фишанги тавоно, монанди мусобиқаи социалистӣ, бояд пурра истифода бурда шавад. Натиҷаҳои истеҳсолот аз бисёр ҷиҳат вобаста ба он мебошанд, ки ин мусобиқа дар коллективҳои меҳнатӣ чӣ тавр ташкил карда шудааст, чӣ гуна усулҳо интихоб карда шудаанд, натиҷаҳои мусобиқа чӣ тавр ошкоро баён карда мешаванд.

Пӯшида нест, ки то ҳол дар паси пардаи нишондиҳандаҳои зоҳиран хуби умумӣ аксар вақт қафомонии шумораи зиёди корхонаҳо пинҳон мемонад. Инак, мисоли характернок. Коллективҳои пешқадами Вазорати саноати масолеҳи бинокорӣ умуман дар зарфи нӯҳ моҳи соли ҷорӣ арзиши аслии маҳсулотро нисбат ба план ба маблағи 117 миллион сӯм кам карданд. Аммо дар айни замон қариб дар ҳар корхонаи чорум дараҷаи планиии хароҷот баландтар шуда буд. Бо ҳамин сабаб умуман вазорат бештар аз ду баробар кам маблағу воситаро сарфа намудааст.

Ба мо лозим аст, ки ба корхонаҳои ба ном «миёнаҳол», ба онҳое, ки планро базӯр иҷро менамоянд, вале барои пешқадам шудан шитоб намекунанд, бисёр қувва сарф кардан намехоҳанд, бештар диққат диҳем. Дар ин ҷост захира, захираи зиёди мо. Илова бар он ба назар гирифтан лозим аст: онҳое, ки имрӯз барои беҳтар шудани кори худ кӯшиш намекунанд, фардо ба қатори қафомондагон дохил шуда метавонанд.

Мо дар мубориза барои иҷрои планҳо, дар инкишофи мусобиқа ва дар пропагандаи таҷрибаи пешқадам аз иттифоқҳои касаба ва комсомоламон умедворем, ки чораҳои фаъолона хоҳанд дид. Онҳо бояд ташаббуси коргаронро инкишоф диҳанд, ба қабули планҳои истиқболӣ мусоидат кунанд ва ба он муваффақ шаванд, ки дар ҳар коллективи меҳнатӣ барои меҳнати сермаҳсул шароити беҳтарин муҳайё гардад.

Роли авангардии коммунистон бояд пурра зуҳур ёбад. Сухан, пеш аз ҳама, дар ин бора меравад, ки ҳар як аъзои партия бо поквиҷдонӣ дар меҳнат, бо ташаббус ва эҷодкорӣ, бо муташаккилии олӣ ва интизоми худ шахсан ибрат нишон диҳад. Вале як худи ин кам аст. Ҳозир меъёри муҳимтарини партиявият нафақат он аст, ки коммунист чӣ тавр кор ва рафтор мекунад, балки инчунин он аст, ки вай барои бартараф намудани камбудиҳо то чӣ андоза бо қатъият ва фаъолона мубориза мебарад ва барои беҳбудии умумии вазъи корҳо чӣ тавр муваффақ мешавад.

Ҷидду ҷаҳди воситаҳои ахбороти оммавиро ба соҳаҳои ҳалкунанда равона кардан лозим аст. Ҳозир ташаббуси навоваронро тарафдорӣ намудан, иҷрои ӯҳдадориҳоро ба зери назорати доимӣ гирифтан, ахбори оперативӣ, сигналҳои ҷиддӣ, танқиди конструктивиро бо ҳикоёти завқовари тамоми ҷиҳатҳои мусбат ва меҳнати қаҳрамононаи одамон моҳирона мутобиқ кардан лозим аст.

Дар хотима иҷозат диҳед изҳори боварӣ кунам, ки коммунистон, меҳнаткашон плани соли 1985-умро программаи фаъолияти конкретӣ дониста, онро бомуваффақият иҷро хоҳанд кард. Мо барои сазовор ба анҷом расондани панҷсола ва бо комьёбиҳои калони меҳнатӣ пешвоз гирифтани съезди XXVII партияи ленинӣ ҳамаи имкониятҳоро дорем.



# ДАР БОРАИ ТАҶРИБАИ КОРИ КОЛЛЕКТИВИ ЗАВОДИ КОМБАЙНСОЗИИ ДНЕПРОПЕТРОВСК БА НОМИ К. Е. ВОРОШИЛОВ ОИД БА ЗИЁД КАРДАНИ САМАРАИ ИСТИФОДАИ ИҚТИДОРҲОИ ИСТЕҲСОЛӢ ДАР АСОСИ ГУЗАРОНДАНИ АТТЕСТАЦИЯИ ҶОИ КОР ВА РАЦИОНАЛИЗАЦИЯИ ОН

Дар қарор қайд карда мешавад, ки коллективи заводи комбайнсозии Днепропетровск ба номи Қ. Е. Ворошилов барои зиёд кардани самараи истеҳсолот, боз ҳам бештар истифода бурдани иқтидорҳои амалкунанда ва ресурсҳои меҳнатӣ дар асоси гузарондани аттестацияи ҷои кор ва рационализацияи он кори зиёдеро ба ҷо овардааст.

Дар рафти аттестация ба ташкил, шароит, дараҷаи ҳосилнокии меҳнат ва ҳолати техникии ҳар як ҷои кор комплексона баҳо дода мешавад. Натиҷаҳои ҳосилгардида барои рационализацияи минбаъдаи ҷои кор, бо техника таҷҳизонидани он мувофиқи талаботи ташкили илмии меҳнат истифода бурда мешаванд. Ба ин мақсад дар навбати аввал маблағҳои фонди тараққиёти истеҳсолоти корхона равона карда мешаванд.

Дар кори аттестация ва рационализация коргарон, коркунони инженерию техникӣ ва хизматчиёни завод фаъолона иштирок менамоянд. Ба рӯҳи эҷодӣ ва ташаббускории меҳнаткашон системаи ҳавасмандгардонии маънавӣ ва моддӣ, вусъати шакли бригадавии ташкили меҳнат, мустаҳкам намудани ҳисоби хоҷагӣ ва мусобиқаи социалистӣ мусоидат мекунанд. Тадбирҳои рационализацияи ҷои корро ба шартномаи коллективӣ дохил менамоянд.

Комитети партиявӣ, ташкилотҳои партиявии цехӣ ба таъмини ташкилӣ ва сиёсии гузарондани аттестация, баланд бардоштани роли пешоҳангии коммунистон дар ҷустуҷӯ ва ба кор андохтани захираҳои интенсивонии истеҳсолот аҳамияти махсус медиҳанд. Дар байни меҳнаткашон кори зиёди эзоҳотӣ гузаронида, барои баланд бардоштани ихтисоси кадрҳо ва маълумоти иқтисодии онҳо, мустаҳкам намудани интизоми меҳнатию истеҳсолӣ тадбирҳо андешида мешаванд. Ҳисоботи роҳбарон ва мутахассисон дар бораи масъалаҳои беҳтар намудани ташкили истеҳсолот ва меҳнат мунтазам шунида мешавад. Бо кори аттестация ташкилотҳои касабавӣ ва комсомолӣ, ҷамъияти илмию техникӣ низ мувофиқи мақсад машғуланд.

Ҳамаи ин ба коллективи завод имконият медиҳад, ки захираҳои дохили истеҳсолотро ошкор намуда, онҳоро пурратар истифода барад, ба натиҷаҳои баланди хоҷагӣ муваффақ шавад. Дар солҳои 1979—1984 коэффициенти сменагии кори таҷҳизот афзуд, боздеҳи фондҳо зиёд шуд, истифодаи иқтидорҳои истеҳсолӣ ба 96 фоиз расид, бештар аз 700 дастгоҳи зиёдатӣ ва маънан кӯҳна аз эътибор соқит гардид. Ҳа-

маи афзоиши ҳаҷми истеҳсоли маҳсулот дар панҷсолаи ҷорӣ аз ҳисоби баланд бардоштани ҳосилнокии меҳнат ба даст оварда шуда, суръати миёнаи солонаи афзоиши он аз 8 фоиз зиёдтар аст. Техникаи хоҷагии қишлоқ мувофиқи шартнома ва заказҳо пурра ва дар мӯҳлатҳои муқаррарӣ фиристода мешавад. Бештар аз 80 фоизи маҳсулот бо Нишони давлатии сифат истеҳсол карда мешавад. Ҷойивазкунии кадрҳо ва талафи вақти кор хеле кам шуд.

ҚМ КПСС қайд кард, ки такомул додани ташкили истеҳсолот ва меҳнат дар асоси гузаронидани аттестацияи ҷои кор ва рационализацияи онҳо аҳамияти калони хоҷагии халқӣ дорад, шакли таъсирбахши ба амал баровардани роҳи съезди XXVI партия, Пленумҳои баъдинаи ҚМ КПСС зиёд кардани самараи иқтисодиёт мебошад, барои ба идора намудани истеҳсолот ҷалб кардани меҳнаткашон мусоидат мекунад, ба пурратар истифода бурдани ҳуқуқҳое кӯмак мерасонад, ки Қонуни СССР дар бораи коллективҳои меҳнатӣ додааст.

Дар баробари ин ташаббуси комбайнсозони Днепропетровск дар хоҷагии халқ ҳанӯз васеъ паҳн карда нашудааст. Бисьёр вазорат ва идораҳо, иттиҳодия ва корхонаҳо ба ҷои пурра бо маҳсулот таъмин кардани истеҳсолотҳои мавҷуда, азнавсозӣ ва бо техника, ҷиҳозонидани онҳо аксар вақт имкониятҳои реалии бо кадрҳо таъмин кардани ҷои корро ба назар нагирифта, асосан машғули ба истифода додани иқтидорҳои нав ва ҷои иловагии кор мешаванд.

Комитети Марказии КПСС таҷрибаи кори коллективи заводи комбайнсозии Днепропетровск ба номи Қ. Е. Ворошиловро оид ба зиёд кардани самараи истифодаи иқтидорҳои истеҳсолӣ дар асоси гузарондани аттестацияи ҷои кор ва рационализацияи он маъқул донист.

Ба вазоратҳо ва идораҳои СССР, Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ ва автономӣ, комитетҳои иҷроияи кишварӣ, вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии Советҳои депутатҳои халқӣ супурда шуд, ки оид ба васеъ паҳн намудани ин таҷрибаи пешқадам тадбирҳо андешанд. Ҳангоми ба ҷо овардани кори баланд бардоштани дараҷаи ташкилию техникии ҷои кор ба муайян намудани процессҳои технологияи пешқадам, ҳарчи бештар ҷорӣ намудани шакли бригадавии ташкили меҳнат ва ҳавасмандгардонии аҳли он, пурра бо кор таъмин кардану зиёд намудани коэффициенти сменагии кори мошинҳо ва таҷҳизот, оқилона истифода бурдани қувваи коргарӣ, тайёр кардан ва баланд бардоштани ихтисоси кадрҳо аҳамияти аввалиндараҷа диҳанд. Аттестанция бояд бо иштироки бевоситаи коргарон ва мутахассисон мунтазам гузаронда шавад. Ба он ташкилотҳои илмию тадқиқотӣ ва лоиҳакашию технологӣ ҷалб карда шаванд.

Таклиф карда шудааст, ки материалҳои аттестация ҳангоми тартиб додани планҳои тараққиёти иқтисодию социалӣ дар панҷсолаи XII истифода бурда, аз иқтидорҳои мавҷуда, ҳамаи потенциали истеҳсолот фоидаи максималӣ гирифта шавад. Дар сурати пурра бо кор таъмин набудани ҷои кори мавҷуда ба тайёр кардани ҷои иловагии кор роҳ дода нашавад, мувофиқати шумораи онҳо бо ресурсҳои меҳнатӣ мувофиқ кунонда шавад.

Ба мақсад мувофиқ дониста шудааст, ки талаботи ҳозираи тараққиёти илм, техника, ташкили илмии меҳнатро ба назар гирифта, маблағгузориҳои асосӣ, таҷҳизот ва дигар захираҳо асосан барои азнавсозӣ ва бо техника ҷиҳзониндан, рационализацияи ҷои кор истифода бурда шаванд. Таҷрибаи ватанӣ ва хориҷӣ пурра истифода бурда, дар корхонаҳои тобеъ истеҳсоли воситаҳои механиконӣ ва автоматиконӣ, таҷҳизоти махсус ба роҳ монда шавад.

Комитетҳои партиявии вазоратҳо ва идораҳо бояд кори ташкилотчигӣ ва назоратро ба фаъолияти аппарати марказӣ пурзӯр намоянд, масъулияти коммунистонро барои гузаронидани аттестация дар иттиҳодияҳо ва корхонаҳо баланд бардоранд.

Комитети Марказии КПСС ҚМ партияҳои коммунистии республи-

кахои иттифоқӣ, комитетҳои кишварӣ, вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии партия, органҳои советӣ, касабавӣ ва хоҷагиро вазифадор намуд, ки таъсиру натиҷабахшии кори ташкилотчигӣ ва оммавии сиёсии дар коллективҳои меҳнатӣ бурда мешудагиро барои зиёд намудани самараи истеҳсолот дар асоси гузаронидани аттестацияи ҷои кор чуқур таҳлил намоянд. Ташаббусҳои пешқадами коргарон, мутахассисон, бригадаҳо ва корхонаҳоро мунтазам омӯзанд, ҷамъбаст намоянд ва фаъолона ҷорӣ кунанд.

Таклиф карда шудааст, ки тарбияи меҳнаткашон бо вазифаҳои актуалии дар назди коллектив истода алоқамандона пеш бурда шавад. Саъю кӯшиши онҳо ба тезонидани афзоиши ҳосилнокии меҳнат, истеҳсоли маҳсулоти баландсифат равона карда, шароите муҳайё карда шавад, ки ҳар як коргар ташаббусу қобилияти худро нишон диҳад, эҷодкорона, бо тамоми қувва меҳнат кунад. Аттестацияро аён гузаронидан даркор, он барои дар коргарон, коркунони инженерию техникӣ ва хизматчиён ташаккул ёфтани муносибати ғамхорона ба моликияти халқ, масъулият ба тартиботу муташаккилӣ дар ҷои кори худ истифода бурда шавад.

КМ КПСС ба Комитети давлатии СССР оид ба меҳнат ва масъалаҳои социалӣ, ба вазорату идораҳои СССР супурд, ки якҷоя бо ВЦСПС барои аз соли 1985 дар саноат ва дигар соҳаҳои хоҷагии халқ мунтазам ҷорӣ намудани асоси ягонаи методологияи аттестация ва рационализацияи ҷои кор таклифҳо кор карда бароянд.

Зарур дониста шуд, ки барои тартиб додани баланси ҷои кор ва ресурсҳои меҳнатӣ, муқаррар кардани тартиби аз як корхона ба корхонаи дигар додани таҷҳизоти холӣ, зиёд кардани рағбати иқтисодии коллективҳои меҳнатӣ ба самаранок истифода бурдани иқтидорҳои истеҳсолӣ ва қувваи коргарӣ материалҳои нормативӣ кор карда баромада шавад.

Қарор дода шуд, ки дар НКХХ-и СССР намоишгоҳе ташкил карда шавад, ки он роҳҳо ва воситаҳои комьёбиҳои заводи комбайнсозии Днепропетровски ба номи К. Е. Ворошилов, натиҷаҳои баланди ниҳоии тараққиёти истеҳсолӣ ва социалии дар асоси гузаронидани аттестацияи ҷои кор ва рационализацияи онҳо ба даст овардаи дигар коллективҳои меҳнатии вилояти Днепропетровскро нишон диҳад.

Ба Вазорати трактору мошинсозии хоҷагии қишлоқ супурда шуд, ки барои ба амал баровардани плани азнавсозӣ ва бо техника ҷиҳозонидани заводи комбайнсозии Днепропетровски ба номи К. Е. Ворошилов ва минбаъд беҳтар намудани шароити социалию маишии коргарон тадбирҳои зарурӣ андешад. Амалияи комбайнсозонро ҳангоми дар соҳаҳо гузаронидани таҷрибаи иқтисодии васеъ намудани мустақилии хоҷагидорӣ ва пурзӯр намудани масъулияти иттиҳодияҳо ва корхонаҳо барои натиҷаҳои кор истифода бурда шавад.

Ба редакцияҳои газетаю журналҳо, Комитети давлатии СССР оид ба корҳои нашриёт, полиграфия ва савдои китоб, Комитети давлатии СССР оид ба телевизион ва радиошунавонӣ, Комитети давлатии СССР оид ба кинематография, ҷамъияти умумииттифоқии «Знание» таклиф карда шуд, ки шаклу услуби кори коллективҳои пешқадамро, ки ба туфайли гузаронидани аттестация ва рационализацияи ҷои кор ба самараи калони истифодаи иқтидорҳои истеҳсолот муваффақ мешаванд, мунтазам инъикос намоянд, аҳамияти онҳоро дар ҷустуҷӯи захираҳои тараққиёти интенсивии иқтисодиёт, вусъат додани фаъолияти эҷодии меҳнаткашон кушода диҳанд.



# ХАБАРИ ИНФОРМАЦИОНӢ

# ДАР БОРАИ ПЛЕНУМИ КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

21 ноябри соли 1984 дар Душанбе пленуми навбатии XIX Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон барпо гардид.

Пленум масъаларо «Дар бораи ҷамъбасти Пленуми октябрии (соли 1984) КМ КПСС ва вазифаҳои ташкилоти партиявии республика, ки аз қарори Пленум ва нутқи Котиби генералии КМ КПСС рафиқ К. У. Черненко бармеоянд» муҳокима кард. Аз рӯи ин масъала котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон рафиқ **Р. Н. Набиев** маърӯза кард.

Дар муҳокимаи маърӯза рафиқони зерин иштирок доштанд: **Р. Ҳоҷиев** — котиби якуми комитети партиявии вилояти Ленинобод, **И. Ҳаёев** — котиби якуми комитети партиявии вилояти Кӯлоб, **А. Қосимов** — котиби якуми комитети партиявии вилояти Қӯрғонтеппа, **М. Абдулвосиев** — раиси комитети иҷроияи вилояти Бадахшони Кӯҳӣ, **А. Аҳмадов** — вазири мелиорация ва хоҷагии оби РСС Тоҷикистон, **Э. Бойматова** — раиси колхози «Москва»-и райони Конибодом, **И. Е. Ким** — сардори «Главтоҷикводстрой», **Р. Ӯлҷаев** — сардори бригадаи сабзавоткории совхози «Иркутск»-и райони Ленин, **Ҳ. Тағоев** — котиби якуми комитети партиявии райони Фархор, **Г. Ҷумъаназарова** — сардори бригадаи пахтакории совхози «Москва»-и райони Чиликӯл, **Ғ. Ҷумъаев** — котиби якуми комитети партиявии райони Комсомолобод.

Пленум аз рӯи масъалаи муҳокимашуда қарори дахлдор қабул кард.

Пленуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон масъалаҳои ташкилиро дида баромад.

Л. Қ. Қармишев аз вазифаи аъзои бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон ва В. Е. Новичков аз вазифаи номзад ба аъзогии бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон озод карда шуданд.

**Н. А. Карташов** номзад ба аъзогии бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон интихоб гардид.

**С. Қ. Насриддинов** ба муносибати ба кори дигар гузаштанаш аз вазифаи мудири шӯъбаи алоқаҳои хориҷии КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон озод карда шуд. **Л. Қ. Қаюмов** мудири шӯъбаи алоқаҳои хориҷии КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон тасдиқ карда шуд.

Дар пленуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон инструктори шӯъбаи кори ташкилию партиявии КМ КПСС **В. В. Гусев**, аъзои ҳайати таҳририя, муҳаррири шӯъбаи ҳаёти партиявии газетаи «Правда» **В. С. Кожемяко** иштирок доштанд.

Бо ҳамин кори пленуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон ба анҷом расид.

# ҚАРОРИ

# ПЛЕНУМИ XIX КМ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

## аз 21 ноябри соли 1984

## ДАР БОРАИ ҶАМЪБАСТИ ПЛЕНУМИ ОКТЯБРИИ (СОЛИ 1984) КМ КПСС ВА ВАЗИФАҲОИ ТАШКИЛОТИ ПАРТИЯВИИ РЕСПУБЛИКА, КИ АЗ ҚАРОРИ ПЛЕНУМ ВА НУТҚИ КОТИБИ ГЕНЕРАЛИИ КМ КПСС РАФИҚ К. У. ЧЕРНЕНКО БАРМЕОЯНД

Пленуми ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон маърӯзаи котиби якуми ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон рафиқ Р. Н. Набиевро «Дар бораи ҷамъбасти Пленуми октябрии (соли 1984) ҚМ ҚПСС ва вазифаҳои ташкилоти партиявии республика, ки аз қарори Пленум ва нутқи Котиби генералии ҚМ ҚПСС рафиқ Қ. У. Черненко бармеоянд» шунида ва муҳокима карда, қайд мекунад, ки коммунистон, ҳамаи меҳнаткашони республика қарорҳои Пленуми ҚМ ҚПСС, Программаи дарозмуддати мелиорация ва зиёд кардани самараи истифодаи замини мелиорацияшударо барои панҷсолаи дувоздаҳум ва перспективаи то соли 2000-ум, ки Пленум маъқул донист, дастурҳои нутқҳои рафиқ Қ. У. Черненкоро дар Пленум ва дар маҷлиси Бюрои сиёсии ҚМ ҚПСС ҳангоми муҳокимаи лоиҳаҳои Плани давлатии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии СССР ва Бюҷети давлатии СССР барои соли 1985-ум чун вазифаи якумдараҷаю муҳими хоҷагию сиёсӣ маъқул донистанд.

Дар миқьёси васеъ инкишоф додани мелиорацияи замин, ҳамаҷониба тараққӣ додани комплекси агросаноатӣ, собитқадамона амалӣ гардондани Программаи озуқаворӣ, такмил додани механизми хоҷагӣ ва идора кардани сектори аграрӣ, азнавсозии социалии деҳот мисоли нави эътимодноки муносибати принципию дурандешона ва ҳақиқатан ленинвор ба иҷрои вазифаҳои калону мураккаби пай дар пай баланд шудани дараҷаи моддию маданнии ҳаёти одамони советӣ мебошанд.

Меҳнаткашони республика таҳти роҳбарии ташкилотҳои партиявӣ кори обьёрию обшор кардани замин, истифодаи оқилонаи он, рӯёнидани ҳосили фаровони зироатро собитқадамона давом медиҳанд. Дар давраи баъди Пленуми маи (соли 1966) КМ КПСС дар бобати сохтмони объектҳои ирригационию мелиоративӣ тадбирҳои калон амалӣ гардонда шуданд. Масоҳати замини обӣ назар ба соли 1965-ум 46,2 фоиз афзуд. Ин имкон дод, ки истеҳсоли маҳсулоти зироат 1,7 баробар

ва маҳсулоти чорво бештар аз ду баробар зиёд шавад. Замини обӣ, ки ҳамагӣ 15,4 фоизи масоҳати умумии киштзори хоҷагии қишлоқ мебошад, 81 фоизи маҳсулоти умумии хоҷагии қишлоқро медиҳад.

Баробари ин суръати кори мелиорацияи замин дар республика устуворона тараққӣ кардани зироаткорию чорводорӣ, афзудани самараи онҳоро комилан таъмин намекунад, қусури оқибати шароити номусоиди обу ҳаворо пурра намебарорад. Ин боиси каму зиёд шудани ҳаҷми истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқ мегардад.

Дар лоиҳакашӣ, сохтмон, истифодаи системаҳои ҳозираи мелиоративӣ, тараққии базаи истеҳсоли ташкилотҳои хоҷагии об, истифода ва ба таври комплекс корам кардани замини обӣ, дар он ҷорӣ намудани технологияи прогрессивии парвариш кардани зироат, шаклҳои ташкилу ҳавасманд гардондан ба меҳнат, дар таълим додану муқимӣ мондани кадрҳои ихтисосноки касбҳои оммавӣ ҳанӯз ҳам камбудию норасоиҳои ҷиддӣ ҷой доранд.

Рафти кори объектҳои обьёрии водии Бешкент, дашти Данғара, гурӯҳи районҳои Ғарм, водии Ҳисор ва як қатор дигар ҷойҳо ҳанӯз ҳам суст мебошад. Дар қисми зиёди замини навобод муддати дароз аст, ки ҳосили дар лоиҳа пешбинишударо рӯёнда наметавонанд ва маблағи сарфшавандаи давлат бояду шояд самара намебахшад. Бинобар паст будани сифати кори мелиоративӣ ва бесарусомонӣ ҳар сол хеле бисьёр замини обӣ истифода нашуда мемонад. Дар замини нави баъзе районҳо сатҳи оби зеризаминӣ баланд мешавад. Замин шӯру ботлоқ ва дучори эрозия мегардад.

Дар бисьёр хоҷагиҳо маданияти зироаткорӣ паст мебошад. Дар натиҷаи ин ҳосили хоҷагиҳо фарқи калон дошта, ҳар сол қариб панҷьякашон плани ба давлат фурӯхтани гӯшт, сеякашон плани ширу сабзавот ва ҳар хоҷагии дуюм плани фурӯхтани пашмро иҷро намекунанд.

Вазорату идораҳо, ташкилотҳои бинокорӣ ва заказчиён чун пештара ба парешон гардидани маблағ роҳ медиҳанд. Ҳаҷми сохтмони нотамом қариб кам намешавад. Комплекси сохтмон ва обод кардани хоҷагиҳое, ки замини навро кишт мекунанд, на ҳамеша таъмин карда мешавад.

Органҳои планкашӣ, хоҷагии об ва хоҷагии қишлоқ ба масъалаҳои реконструкция ва таъмири системаҳои мавҷудаи обьёрӣ, дар ҳаҷми зарурӣ ба ҷо овардани кори ҳосилхезгардонии зироат ба қадри даркорӣ аҳамият намедиҳанд.

Вазоратҳои мелиорация ва хоҷагии об, хоҷагии қишлоқ, хоҷагии меваю сабзавоти РСС Тоҷикистон, «Главтоҷикводстрой», иттиҳодияи «Тоҷикирсовхозстрой», Советҳои депутатҳои халқии вилоятӣ, шаҳрӣ ва районӣ, иттиҳодияҳои агросаноатӣ аксар вақт дар ҳалли масъалаҳои асосии инкишофи минбаъдаи мелиорация ба як фикр намеоянд, дар истифодаи оқилонаи замину об, ба роҳ мондани кори боэътимоди системаҳои обьёрӣ, зиёд кардани самараи маблағи асосӣ ва замини мелиорацияшуда суботкорӣ зоҳир намекунанд.

Як қатор комитетҳои партиявӣ, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, ҳанӯз нисбат ба роҳбарони хоҷагӣ барои сари вақт ва хушсифат татбиқ кардани тадбирҳои мелиорация ва кушодани замини нав қатъӣ серталаб нестанд, ба кори онҳо доимӣ назорат намекунанд, дар колхозу совхозҳо, коллективҳои меҳнатии мелиораторону бинокорон, муассисаҳои илмию лоиҳакашӣ, кори ташкилотчигӣ ва тарбияи сиёсиро ба қадри кофӣ ба ҷо намеоранд, ҷидду ҷаҳди онҳоро барои ҷустуҷӯ ва истифодаи захираҳои зиёд истеҳсол кардани маҳсулоти хоҷагии қишлоқ, муҳайё намудани шароити меҳнати сермаҳсули коркунон суст равона менамоянд.

Пленуми XIX КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон қарор мекунад:

1. Қарорҳои Пленуми октябрии (соли 1984) КМ КПСС, нуктаю хулосаҳои нутқҳои Котиби генералии КМ КПСС рафиқ К. У. Черней-

ко дар Пленум ва дар маҷлиси Бюрои сиёсии КМ КПСС дар бораи минбаъд ҳам тезондани интенсификацияи иқтисодиёти мамлакат, зиёд кардани роли мелиорация дар афзоиши мунтазами фонди озуқаворӣ, бомуваффақият ба анҷом расондани панҷсола пурраю комилан маъқул дониста, онҳо ҳамчун вазифаи якумдараҷа, умумипартиявию умумидавлатӣ асоси фаъолияти амалии тамоми органҳои партиявӣ, советӣ ва хоҷагӣ, ташкилотҳои ҷамъиятӣ ва коллективҳои меҳнатии республика дониста шавад.

2. Органҳои партиявӣ, советӣ, хоҷагии қишлоқ, хоҷагии об, иттиҳодияҳои агросаноатӣ бояд иҷрои бечунучарои супоришҳои Программаи дарозмуддати мелиорация ва зиёд кардани самараи истифодаи замини мелиорацияшударо таъмин кунанд ва масоҳати замини обии республикаро то соли 2000-ум ба 800—900 ҳазор гектар расонанд.

Ҷидду ҷаҳди коммунистон, ҳамаи меҳнаткашонро ба зудтар ба таври комплекс ва хушсифат кушодани замини даштҳои Данғараю Ашт, водии Бешкент, даштҳои Қародуму Қизилӣ, гурӯҳи районҳои Ғарм ва водии Ҳисор равона кунанд. Обанборҳои Балҷувон, Кофарниҳони Поён, Зиддиро буньёд намоянд. Сералаф гардонидани замини Помири Шарқиро сар кунанд. Беҳтар намудани ҳолати мелиоративии замин, азнавсозии системаҳои обьёрӣ, шодоб гардондани чарогоҳҳо вусъат дода, киштзори хоҷагии қишлоқро бо об зудтар таъмин кунанд. Дар колхозу совхозҳо, иттиҳодияҳои байнихоҷагӣ участкаҳои замини обиро зиёд намояд ва барои обьёрии онҳо обҳои шоранда, заҳбури зеризаминиро истифода баранд. Камбудию норасоиҳои истифодаи системаҳои обьёриро бетаъхир бартараф намоянд.

3. Совети Вазирони РСС Тоҷикистон, Госплан, Вазорату идораҳои комплекси агросаноатии РСС Тоҷикистон бояд барои пурраю барзиёд иҷро намудани супоришҳои дар республика муқаррargardidai мелиорация ва пурсамар истифода бурдани замини мелиорацияшуда тадбирҳо андешида, амалӣ гардонанд ва ин супоришҳоро ҳамчун супоришҳои минимум шуморанд ва дар планҳои солонаю перспективии тараққиёти иқтисодию социалӣ пешбинӣ намоянд, ки маблағу ресурсҳои моддии ба ин мақсадҳо зарур ҷудо карда шаванд.

Дар хама ҷо тамоми тадбирҳои агротехникӣ, технологӣ, ташкилиро, ки барои босуръат тараққӣ кардани зироаткорӣ, ҳар сол рӯёндани ҳосили дар план пешбинишудаи зироат имкон медиханд, ҷорӣ кунанд. Кори беҳтар истифода бурдани замини обӣ, реконструкция ва баланд бардоштани дараҷаи техникии системаҳои обьёриро хеле беҳтар намоянд, шӯъбаи оперативӣ ва хуб таҷҳизонидашудаи истифодаи ин системаҳоро ташкил кунанд. Барои сарфи оқилонаи оби киштзор суботкорона ҷидду ҷаҳд карда, усулҳои прогрессивии обьёриро бештар ҷорӣ намоянд.

Роҳбарону мутахассисон, коллективҳои меҳнатии корхонаҳои хоҷагии қишлоқ ва хоҷагии обро ба натиҷаҳои ниҳоии кори замини мелиорацияшуда аз ҷиҳати иқтисодию маънавӣ бештар манфиатдор гардонанд ва масъулияти онҳоро баланд бардоранд.

4. Вазоратҳои мелиорация ва хоҷагии об, хоҷагии қишлоқ, сохтмони қишлоқ, хоҷагии меваю сабзавот, Госстрои РСС Тоҷикистон, Главтоҷикв峰строй», иттиҳодияҳои «Тоҷикирсовхозстрой» ва «Тоҷиксельхозводопровод», органҳои маҳаллии партиявию советӣ, иттиҳодияҳои агросаноатӣ вазифадор карда шаванд, ки объектҳои мелиорацияро сари вақт ва хушсифат ба истифода дода, инро кори муҳими давлатӣ шуморанд. Лоиҳакашӣ ва ташкили сохтмони мелиоративиро қатъӣ беҳтар намуда, дараҷаи индустриконии онро баланд бардоранд, ба тараққиёти босуръати базаи истеҳсолии сохтмон кӯмак расонанд. Ба самарабахшии маблағи асосӣ, кушодани замини нав, сохтмони иншоотҳои ирригационӣ ва барпо кардани иқтидорҳои истеҳсолӣ ҳамаҷониба назорат кунанд. Дар замини мелиорацияшаванда сохтмони комплексӣ, аз ҷумла обод гардондани хоҷагиҳо, сохтмони роҳ, манзил, мактабу беморхо-

нахо, муассисаҳои томактабии бачагон, объектҳои мадани маиширо ташкил кунанд. Барои вусъати сохтмони объектҳои мелиорация, беҳтар намудани ҳолати киштзори хӯроки чорво захираҳои дохилиро ҷасуронатар ҷустуҷӯ карда, ба кор баранд, қувваю маблағи колхозу совхозҳоро истифода кунанд.

Ресурсҳои обро оқилонаю босамар истифода баранд, дар бораи муҳофизати муҳити зист пайваста ғамхорӣ намоянд.

Коллективҳои ташкилотҳои лоиҳакашӣ ва лоиҳакашию конструкторӣ бояд дараҷаи илмию техникии объектҳои дар лоиҳа пешбинишавандаи мелиорацияро, ки бо кушодани замини нав алоқаманданд, дараҷаи индустрикунониро дар сохтмони иншоотҳои мелиоративӣ ва хоҷагии қишлоқ собитқадамона баланд бардоранд ва дар ин асос арзиши сметавии корро кам ва ресурсҳои меҳнатию моддиро сарфа кунанд.

5. Вазоратҳои хоҷагии қишлоқ, мелиорация ва хоҷагии об, хоҷагии меваю сабзавот, Академияи фанҳои РСС Тоҷикистон, муассисаҳои тадқиқоти илмии онҳо, филиали тоҷикистонии Институти умумиттифоқии тадқиқоти илмии гидротехника ва мелиорацияи ба номи А. Н. Костяков, Институти хоҷагии қишлоқи Тоҷикистон бояд ҷидду ҷаҳди олимонро ба татбиқи проблемаҳои ҳосилхез гардондан, оқилона истифода бурдан ва муҳофизат кардани замин, зиёд намудани ҳосил ва устуворона тараққӣ додани зироаткорӣ дар шароити истифодаи замини обӣ мувофиқи минтақаҳои гуногуни табиию иқлимии республика, селекцияи навъҳои нави пахта, зироатҳои хӯроки чорво ва дигар зироатҳо муайян намудани усулҳои пурсамари муҳофизати растанӣ ва табиат, дар истеҳсолот ҷорӣ намудани комьёбиҳои ҳозираи илму таҷрибаи пешқадам, васеъ кардани системаҳои обьёрии синхронию импульсӣ ва қатравӣ, дигар системаҳои ирригационии дорои механизмҳои обьёрӣ ва автоматҳои обтақсимкунӣ ва баҳисобгирии об, танзими комплексии режими обу намаки замин равона кунанд.

6. Госплани РСС Тоҷикистон, Госснаби РСС Тоҷикистон, Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба таъминоти истеҳсолию техникии хоҷагии қишлоқ вазифадор карда шаванд, ки колхозу совхозҳо, ташкилотҳои хоҷагии обро сари вақт бо техника, таҷҳизот, қисмҳои эҳтиётӣ, воситаҳои химиконӣ, масолеҳи полимерӣ ва дигар масолеҳи зарурии истифодаи пурсамари замини обӣ, сохтмони объектҳои нав, реконструкция, таъмир ва истифодаи системаҳои мелиоративӣ пурра таъмин намоянд.

7. Госплани РСС Тоҷикистон, Вазорати маълумоти олию миёнаи махсуси РСС Тоҷикистон, Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба меҳнат ва масъалаҳои социалӣ, Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба маълумоти касбию техникӣ, вазорату идораҳои дахлдор, мактабҳои олӣ ва миёнаи махсус бояд таълими кадрҳои ташкилотҳои хоҷагии об, колхозу совхозҳо ва дигар подразделенияҳои комплекси агросаноатиро ҳамаҷониба беҳтар кунанд. Студентонро бо кори илмӣ доир ба проблемаҳои муҳими мелиорация, сохтмони системаҳои обьёрӣ, сарфи оқилонаи об, муҳофизати муҳити зист бештар ҷалб намоянд. Якҷоя бо вазорату идораҳои комплексӣ агросаноатӣ таълими кадрҳои истифодаи системаҳои ирригациониро ташкил карда, такмили ихтисоси онҳоро ба роҳ монанд.

8. Таклифи КМ ЛКСМ Тоҷикистон дар бораи сохтмонҳои калони хоҷагии оби республика, кушодани замини нави обӣ, шодоб гардонидани чарогоҳҳоро ба шефӣ гирифтани комсомол маъқул дониста шавад. Ҳар сол ба тариқи даъвати ҷамъиятӣ ва дар ҳайати отрядҳои студентони бинокор ба ин объектҳо камаш ҳазор писару духтар фиристода шавад.

9. Комитетҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрӣ, районӣ бояд дар тамоми комитетҳои партиявӣ, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, коллективҳои меҳнатӣ вазифаҳои конкретиеро, ки аз қарорҳои Пленуми октябрии

(соли 1984) КМ КПСС, дастурҳои рафиқ К. У. Черненко, ки дар нутқхояш дар Пленум ва маҷлиси Бюрои сиёсии КМ КПСС ҳангоми муҳокимаи лоиҳаҳои Плани давлатии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии СССР ва Бюҷети давлатии СССР барои соли 1985 бармеоянд, муҳокима кунанд. Плани аниқи татбиқи тадбирҳои андешидаи партияро доир ба мелиорацияи замин тартиб диҳанд. Дар ҳама ҷо ташаббуси меҳнаткашонро вусъат, ташкили меҳнатро такмил дода, пудрати бригадавиро бештар ҷорӣ карда, захираҳои дохилиро барои минбаъд ҳам зиёд истеҳсол намудани маҳсулоти хоҷагии қишлоқ пурратар истифода баранд.

Ба мусоибиқаи социалистӣ беҳтар роҳбарӣ карда, ҷидду ҷаҳди коркунони комплекси агросаноатӣ, коллективҳои корхонаҳоеро, ки нурии минералӣ, мошин, таҷҳизот, қисмҳои эҳтиётии техникаи хоҷагии қишлоқ ва хоҷагии об мебароранд, ба иҷрои пеш аз мӯҳлати плану ӯҳдадориҳои социалистии соли ҷорӣ ва тамоми панҷсола равона кунанд.

Ба афзоиши самараи истеҳсолот, кори мураттаби ҳар корхонаю ташкилот, иҷрои бечунучарои ӯҳдадории шартномавӣ дар бобати маҳсулотфиристонӣ бештар диққат диҳанд. Ҳаракати оммавиро барои хоҷагидории оқилона, сарфаи ресурсҳои моддию молиявӣ дар тамоми звеноҳои процесси истеҳсолӣ ҳамаҷониба вусъат диҳанд. Ҳангоми тартиб додан ва қабул кардани ӯҳдадориҳои солонаи социалистӣ имконияти соле ду рӯз бо ашьёи хом, масолеҳ ва сӯзишвории сарфашуда кор кардани ҳар коллективи меҳнатиро ҷустуҷӯ кунанд. Ташаббуси корхонаҳои пешқадамро дар бобати ташкили аттестацияи ҷои кор ва рационализацияи он фаъолонатар маъмул гардонанд.

10. Комитетҳои партиявӣ, ташкилотҳои касабавию комсомолӣ бояд тарзу усули корро пайваста такмил диҳанд, ба таъмини кордонию ӯҳдабарой, интизому муташаккилӣ ва тартиботи мустаҳкам ҷидду ҷаҳд кунанд. Дар ташкили сохтмони иншоотҳои хоҷагии об ва истифодаи замин ҳодисаҳои аз ҳам парокандагӣ ва афзалдонии манфиати идораи худро қатъиян решакан кунанд. Нишондодҳои Котиби генералии КМ КПСС рафиқ К. У. Черненкоро доир ба баъзе масъалаҳои сиёсати ҳозираи оид ба кадрҳо дастури амал карда, тадбирҳои конкретӣ андешанд, то ки дар тамоми участкаҳои сохтмони мелиоративӣ, истеҳсолоти колхозию совхозӣ роҳбарони аз ҷиҳати сиёсӣ пухтаю кордоне, ки ба фаъолияти эҷодии омма роҳбарӣ карда, вайро ба татбиқи сиёсати партия ҳидоят карда метавонанд, хоста гирифта шаванд.

11. Ба омма ҳамаҷониба фаҳмонда додани материалҳои Пленуми октябрии (соли 1984) КМ КПСС, нуктаю хулосаҳои нутқҳои Котиби генералии КМ КПСС рафиқ К. У. Черненко дар Пленум ва дар маҷлиси Бюрои сиёсии КМ КПСС вазифаи муҳими комитетҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрӣ, районӣ, ташкилотҳои ибтидоии партиявию касабавӣ ва комсомолӣ шуморида шавад. Суботкорона ҷидду ҷаҳд карда шавад, ки ҳар меҳнаткаш дар коллектив аҳамияти сиёсии вазифаҳои ба миён гузоштташавандаро чуқур фаҳмад, дараҷаи кори оммавии сиёсиро, ки мақсад аз он пурраю барзиёд иҷро кардани планҳои соли ҷорӣ ва соли 1985, бомуваффақият анҷом додани панҷсолаи ёздаҳум мебошад, ба пояи баланд бардорад.

12. Комитетҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрӣ, районӣ, комитетҳои иҷрояи Советҳои депутатҳои халқии вилоятию шаҳрӣ ва районӣ, вазорату идораҳое, ки ба комплекси агросаноатӣ дохиланд, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, касабавию комсомолӣ, роҳбарону мутахассисони колхозу совхозҳо вазифадор карда шаванд, ки чорворо аз зимистон муташаккилона бароранд, маҳсулоти чорвою мурғ ва истеҳсоли маҳсулоти чорводориро дар давраи зимистон зиёд карда, ба талафи он роҳ надиҳанд.

Кори оммавию сиёсиро бевосита дар фермаҳо вусъат диҳанд, роль ва таъсири гурӯҳҳои партиявӣ ва ташкилотчиёни кори партиявиро дар

коллективҳо зиёд кунанд. Табақаи партиявиро дар байни чорводорон мустаҳкам карда, коммунистон, комсомолон, беҳтарин мутахассисонро, ки корро ташкил карда метавонанд, ба фермаҳо фиристонанд.

Коркунони роҳбарикунандаи органҳои партиявию советӣ ва хоҷагӣ бояд пайваста ба фермаҳо раванд, аз вазъияти кор ҳамаҷониба воқиф гарданд, ба рафъи камбудиҳои зимистонгузаронии чорво ёрӣ расонанд. Дар бораи шароити меҳнати пурмаҳсул ва истироҳати хуби чорводорон ҳамаҷониба ғамхорӣ кунанд. Онҳоро бо корҷома, асбобу анҷом таъмин карда, ба рафти ба меҳнаткашон хизмат расондани коркунони тиб, савдо, маданию маишӣ назорати ҷиддӣ муқаррар намоянд.

Тамоми корҳои тирамоҳии саҳроиро сари вақт ва хушсифат анҷом дода, барои дар соли оянда рӯёндани ҳосили фаровон заминаи мустаҳкам гузоранд, ба фасли баҳор намунавор тайёр шаванд.

13. Органҳои партиявию советӣ, касабавию комсомолӣ, вазорату идораҳои комплекси агросаноатии республика бояд ҳаракати оммавиро барои хоҷагидории оқилона дар тамоми звеноҳои истеҳсолот аз поён то боло вусъат дода, ба афзудани ҳосилнокии меҳнат, сарфаи қатъии тамоми ресурсҳо, беҳтар шудани сифати маҳсулоти хоҷагии қишлоқ, дар амал ҳамаҷониба ҷорӣ кардани комьёбиҳои прогресси илму техника, таҷрибаи пешқадамон махсус диққат диҳанд.

14. Редакцияҳои газетаҳои республикавӣ, вилоятию районӣ, Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба телевизион ва радиошунавонӣ ба кори тезондани интенсификацияи иқтисодиёт, ки партия ба ҷо меорад, мунтазам диққати махсус дода, рафти иҷрои планҳои тараққиёти минбаъдаи мелиорацияро ҳамаҷониба инъикос карда, ролу аҳамияти онро дар татбиқи бомуваффақияти Программаи озуқаворӣ маънидод карда, таҷрибаи коллективҳо, пешқадамони истеҳсолотро дар роҳи амалӣ гардондани қарорҳои Пленуми октябрии (соли 1984) КМ КПСС равшану возеҳ нишон диҳанд, камбудию норасоиҳоро зери танқид гиранд, ба ошкор ва бартараф намудани сабабҳое, ки ба ин камбудиҳо оварда мерасонанд, мусоидат кунанд, то ки натиҷаҳои хуби ниҳоии меҳнат ҳосил гарданд.

* * *

Пленуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Комитети Марказии КПСС-ро дилпур мекунонад, ки коммунистон, меҳнаткашони республика, ки дар атрофи Партияи Ленин зич муттаҳиданд, барои иҷрои бомуваффақияти Программаи дарозмуддати мелиорация тамоми қувваю дониш ва ғайраташонро ба кор мебаранд, минбаъд ҳам барои интенсификацияи иқтисодиёт, баланд бардоштани дараҷаи маданияти зироаткорӣ, афзоиши самараи истифодаи замини мелиорацияшуда, рӯёндани ҳосили фаровону устувор, зиёд шудани маҳсулоти чорводорӣ бахри боз ҳам мустаҳкам гардидани иқтидори иқтисодию мудофиавии Ватани бузургамон мубориза бурда, съезди XXVII КПСС-ро бо тӯҳфаҳои арзандаи меҳнатӣ пешвоз мегиранд.



# МЕЛИОРАЦИЯ — САМТИ МУҲИМИ СИЁСАТИ АГРАРИИ ПАРТИЯ

## *Маърӯзаи котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон рафиқ Р. Н. НАБИЕВ дар пленуми XIX КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон**

Рафиқон!

Чунон ки шумо медонед, 23 октябри соли ҷорӣ Пленуми навбатии Комитети Марказии Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ барпо гардид. Пленум «Дар бораи Программаи дарозмуддати мелиорация, барои афзоиши мунтазами фонди озуқаворин мамлакат зиёд кардани самараи истифодаи замини мелиорацияшуда» масъала муҳокима кард.

Дар Пленум Котиби генералии КМ КПСС рафиқ Константин Устинович Черненко нутқи программавӣ эрод намуд. Дар он кори иҷрои қарорҳои съезди XXVI КПСС, Пленумҳои баъдинаи Комитети Марказӣ ҳамаҷониба таҳлил карда шуд. Дар ин нутқ нуктаю хулосаҳо доир ба проблемаҳои минбаъд ҳам тараққӣ додани иқтисодиёти мамлакат, самтҳои асосии интенсификацияи мелиорация дар афзун гардондани истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ, баланд бардоштани роли истеҳсоли маҳсулоти зироат ва чорводорӣ ифода ёфтаанд.

Константин Устинович аҳамияти махсуси масъалаи мавриди муҳокимаи Пленум қарорёфтаро, ки муттасил баланд шудани дараҷаи зиндагонии мардуми советӣ бевосита ба он алоқаманд аст, таъкид намуда, қайд кард, ки гап аз тадбирҳои калони иловагие меравад, ки мақсади онҳо дар асоси интенсификацияи пай дар паи истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ, мелиорацияи ҳамаҷонибаи замин ҳалли проблемаи озуқаворист.

Дар нутқ натиҷаҳои аввалини иҷрои Программаи озуқаворӣ, ки Пленуми маии (соли 1982) КМ КПСС тасдиқ карда буд, баён ёфтанд. Ин натиҷаҳо комилан эътимодбахшанд. Соли 1983 ба миқдори чунон зиёд маҳсулоти хоҷагии қишлоқ гирифта шуд, ки мислаш дар тамоми таърихи мамлакат дида нашуда буд. Истеҳсоли умумии маҳсулоти хоҷагии қишлоқ дар солҳои 1983—1984 назар ба ду соли аввали панҷсола тақрибан 20 миллиард сӯмина зиёд хоҳад шуд. Дигаргуниҳое, ки дар чорводорӣ ба амал омада истодаанд, махсусан боиси хушнудианд. Ҷамъоварии сабзавоту мева хеле афзуд. Бинобар ин дараҷаи истеъмол ва структураи озуқаи мардуми советӣ ба таври мусбат тағйир ёфт.

Дар роҳи зиёд истеҳсол намудани маҳсулоти хоҷагии қишлоқ, муҳайё кардани шароити зарурии кори хуби ҳамаи соҳаҳои комплекси агросаноатӣ минбаъд ҳам бештар ҷидду ҷаҳд кардан лозим аст. Чунон ки Константин Устинович Черненко қайд кард, пай дар пай зиёд

* Маърӯза аз рӯи стенограммаи мухтасар чоп мешавад.

истеҳсол кардани ғалла мисли пештара проблемаи асосист, то ки солҳои наздик тамоми талаботи мамлакат комилан қонеъ гардад. Вазифаи дигар мустаҳкам намудани тамоилҳои мусбати соҳаи чорводорӣ ва босуръат тараққӣ додани он аст. Иҷрои ин вазифаҳои асосӣ фақат бо роҳи интенсификацияи ҳамаҷонибаи истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ, ба роҳи индустрӣ гузарондани он муяссар мегардад.

Партия чунин мешуморад, ки ғамхорӣ дар бораи одамон, дар бораи муҳайё кардани шароити хуби меҳнату маишати онҳо, минбаъд ҳам нашъунамо ёфтани маданият асоси муваффақиятҳои истеҳсолист. Дар ҳаёти меҳнаткашони деҳот дигаргуниҳои куллӣ рӯй медиҳанд, симои деҳот зеботар мегардад. Қомьёбиҳои иҷрои яке аз вазифаҳои программавии партия — ба дараҷаи зиндагонии аҳолии шаҳр наздик кардани дараҷаи зиндагонии аҳолии деҳот назаррасанд. Партия минбаъд ҳам барои дигаргунсозии социалии қишлоқ собитқадамона чораҳо мебинад.

Дар нутқ қайд мешавад, ки ҳамаҷониба вусъат додани мелиорацияи замин омили ҳалкунандаи тараққиёти минбаъдаи хоҷагии қишлоқ, афзоиши устувори фонди озуқавории мамлакат мебошад.

Программаи мелиорация дар мубориза барои ҳосилхез гардондани замин марҳалаи нави калон мекушояд. Якуним баробар зиёд кардани замини обьёришаванда ва ботлоқаш хушконидашуда пешбинӣ мегардад. Ин барои аз ҳамин замин ду баробар зиёд гирифтани маҳсулоти зироат имконият медиҳад. Масъалаи асоситарин ин аст, ки дар натиҷаи татбиқи ин план, қайд кард Константин Устинович Черненко, мамлакатамон, сарфи назар аз тағьир ёфтани обу ҳаво, қариб нисфи тамоми маҳсулоти зироатро аз ин заминҳо гирифта метавонад.

Миқьёси кори мелиорацияи замин дар ҳақиқат ҳайратангез аст. Вале масъала нафақат дар миқьёс мебошад. Моҳияти масъала дар сифати корҳои ҳосилхез гардондани замин аст. Гап аз барпо кардани минтақаҳои калони дар асоси индустрӣ ташкилкардашудаи истеҳсоли кафолатноки маҳсулоти хоҷагии қишлоқ, истифодаи системаҳои ҳозиразамони инженерии автоматиконидашуда, дар замини навобод дар навбати аввал ҷорӣ кардани усулҳои аз нуқтаи назари илм асосноки зироаткорӣ, беҳтарин навъу гибридҳо, технологияҳои пешқадам ва усулҳои ба программа даровардани ҳосил меравад.

Барои иҷрои ин вазифаҳои калону мураккаб мо ҳоло тамоми имкониятҳоро дорем ва ҳозир гап дар сари он аст, ки ин имкониятҳо пурратар истифода шаванд.

Ба ин муносибат ба як қатор масъалаҳои конкретӣ диққат ҷалб карда шуд. Замин, гуфт Константин Устинович Черненко, аз сарватҳои пурқиматтарини мост. Ба замин ғамхорона муносибат кардан лозим аст. Ба заминҳои обьёришаванда ва ботлоқашон хушконидашуда бошад, боз ҳам бештар ғамхорӣ кардан даркор аст. Назар ба гуфти деҳқон ин чунин маъно дорад, ки ба ҳар гектар замини ҳолаташ беҳтаршуда тамоми қувваамонро сарф кунем, барои он бо тамоми дилу ҷон меҳнат кунем ва дар он сурат замин саховатмандона неъмат мебахшад.

Қайд шуд, ки дар программаи умумидавлатии мелиорацияи замин ҳалли чунин проблемаҳои асосӣ — зиёд кардани истеҳсоли ғалла ва хӯроки чорво, анҷом додани гузариш ба парвариши сабзавот дар замини обӣ афзал дониста шудааст.

Ҳамаҷониба вусъат додани мелиорация кори муҳиму даркорист. Вале дар бораи қатъиян зиёд кардани самараи истифодаи заминҳои нав бештар ғамхорӣ кардан муҳим мебошад. Дар ин соҳа, қайд намуд Константин Устинович, мо ҳанӯз на тамоми корҳоро ба ҷо овардем. Ҳосили дар лоиҳа пешбинишуда фақат дар сеяк қисми замини обии мамлакат парвариш карда мешаваду бас. Ин афвнопазир аст. Чунин факт ҳам қонеъ кунонда наметавонад, ки сохтмони иншоотҳои хоҷагии об на ҳамеша хушсифату комплексӣ анҷом меёбад. Чунин

объектҳо бояд, ки солҳои дуру дароз хизмат кунанд ва самараи зиёд бахшанд. Ба соҳаи мелиорация маблағи бағоят калони халқро сарф карда ва ба он умеди калон баста набояд роҳ дод, ки дар натиҷаи саҳву хатои ягон ташкилоти идоракунанда имконияти ҳосил намудани натиҷаи беҳтарин аз миён равад.

Дар нутқ чунин масъалаҳо, монанди дар иҷрои программаи мелиорация, фавран ба тартиб овардани алафзори табиӣ, ҳалли проблемаҳои экология фаъолияту ғайрат, эҷодкорӣ ва баробари ин эҳтиёткорӣ нишон додани органҳои маҳаллӣ, колхозу совхозҳо низ инъикос ёфтанд.

Баробари масъалаҳои боз ҳам тараққӣ додани истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ вазифаҳое ба миён гузошта шудаанд, ки бо фаро расидани давраи тайёрии амалии партия ба съезди навбатии XXVII, бо тартиб додани планҳои панҷсолаи дувоздаҳум ва перспектива алоқамандаид. Дар ин планҳо бояд стратегияи иқтисодии партия то охири асри чорӣ таҷассум ёбад ва конкрет кунонда шавад.

Чунон ки шумо медонед, мақсади асосии ин планҳо дар асоси натиҷаҳои арзандаи меҳнати одамонамон хеле баланд бардоштани дараҷаи моддию маънавии ҳаёти халқ аст.

Пленум чунин масъалаҳои муҳими рӯзномаро муфассал муҳокима карда, якдилона қарор қабул намуд, ки он мисли дигар материалҳои Пленум ҳамаҷониба манзури халқ гардонда шуд.

Пленум нуктаю хулосаҳои нутқи рафиқ К. У. Черненкоро пурраю комилан маъқул дониста, ба органҳои партиявӣ, советӣ ва хоҷагӣ, ташкилотҳои ҷамъиятӣ ва коллективҳои меҳнатӣ таклиф намуд, ки онҳоро дастури доимии фаъолияти амалии худ қарор диҳанд.

Программаи дарозмуддати мелиорация ва афзун гардондани самараи замини мелиорацияшуда дар панҷсолаи дувоздаҳум ва то соли дуҳазорум, ки Бюрои сиёсии КМ тартиб дод ва дар маърӯзаи аъзои Бюрои сиёсии КМ КПСС, Раиси Совети Вазирони СССР рафиқ Николай Александрович Тихонов баён ёфт, якдилона маъқул дониста шуд.

Пленуми октябрӣ бори дигар эътимоднок нишон дод, ки Партияи Коммунистӣ, Комитети Марказии он, Бюрои сиёсии КМ барои тараққиёти босуръати сектори аграрии иқтисодиёти советӣ тадбирҳои миқьёсан васеъ андешида, азми қавӣ доранд, ки барои саодати инсон ва баҳри беҳбудии он тамоми корҳоро ба ҷо оранд. Зимнан аз ин ғамхории падарона ҳамаи меҳнаткашон аз дилу ҷон миннатдоранд.

Дар хориҷа низ дар бораи Пленуми КМ КПСС фикру мулоҳизаи зиёде баён карда шуд. Аҳли ҷамъияти ҷаҳон қарорҳои Пленумро ҳамчун далели нави мақсадҳои сулҳҷӯёнаи Давлати Советӣ шумориданд, ки баланд бардоштани дараҷаи зиндагонии халқ, муҳайё кардани шароити зарурии меҳнати осоиштаи бунёдкорона барои вай мақсади асосист.

Ҳамаи ин ифтихори мардуми советиро аз Ватани маҳбубамон, аз Партияи Коммунистии он ба вуҷуд меорад. Коммунистон, меҳнаткашони республикаамон, ҳамроҳи тамоми партия ва халқи советӣ қарорҳои Пленуми октябрии (соли 1984) КМ КПСС, нуктаю хулосаҳои нутқи Котиби генералии КМ КПСС рафиқ К. У. Черненкоро гарму ҷӯшон маъқул мешуморанд. Онҳо азми қавӣ доранд, ки барои ҳиссаи арзанда гузоштан ба иҷрои амалии вазифаҳои азим тамоми қувваашонро ба кор баранд ва барои ғамхории падарона дар бораи саодати халқ ба партияи ленинииамон аз сидқи дил миннатдорӣ баён мекунанд.

Қарору материалҳои Пленуми КМ, Программаи дарозмуддати мелирацияи ва зиёд кардани самараи истифодаи замини мелиорацияшуда далели равшани онанд, ки партияи мо, Комитети Марказии он ба масъалаҳои тараққӣ додани хоҷагии қишлоқ, зиёд кардани маҳсулоти он ҳамчун шарти зарурии муттасил тараққӣ кардани иқтисодиёти советӣ диққати зиёд медиҳанд.

Ҳамаи мо нағз медонем, ки солҳои охир дар роҳи татбиқи сиёсати аграрӣ, ки асоси онро Пленуми мартии (соли 1965) КМ КПСС гузошта буд, дар роҳи тараққӣ додани базаи моддию техникии сектори аграрӣ, такмили механизми хоҷагидорӣ ва идоракунӣ, мустаҳкам намудани колхозу совхозҳо чӣ қадар кори азим анҷом дода шуд.

Тадбирҳои андешидаи партия ва давлат, меҳнати диловаронаи коркунони хоҷагии қишлоқ, кори зиёди ташкилотчигию сиёсӣ, ёрии коллективҳои корхонаҳои саноатӣ боиси хеле зиёд истеҳсол кардан ва фурӯхтани маҳсулоти хоҷагии қишлоқ, пеш аз ҳама, гӯшт, шир, тухм, сабзавот ва дигар хелҳои маҳсулот гардиданд.

Аз вақти қабули Программаи озуқаворӣ ҳамагӣ ду сол гузашт. Ин мӯҳлати калон набошад ҳам, самараи кор аён аст. Самараи ин кор дар нутқи рафиқ К. У. Черненко равшану боэътимод нишон дода шуд.

Дар ин солҳо дар республикаи мо ҳам бисьёр корҳо анҷом ёфтанд. Колхозу совхозҳо солҳои 1983—1984 микдори рекордии сабзавот, картошка ва бисьёр дигар хел маҳсулот рӯёнданд, аз ҳарвақта дида хеле бисьёр гӯшт, шир, тухм гирифтанд. Сарфи назар аз шароити душвори обу ҳаво истеҳсоли умумии маҳсулоти хоҷагии қишлоқ дар давоми ин солҳо аз рӯи маълумотҳои пешакӣ тақрибан ба ду миллиарду 989 миллион сӯмина расид, ки ин назар ба ду соли аввали панҷсола қариб 45,5 миллион сӯмина зиёд мебошад. Имсол низ мо мақсад дорем, ки маҳсулоти фаровони хоҷагии қишлоқ гирем.

Ба қарибӣ республика аз иҷрои плани пахтасупорӣ рапорт дод. Ин ғалабаи калони меҳнаткашони хоҷагии қишлоқ натиҷаи меҳнати диловаронаи пахтакорони шӯҳратманди мо, устодони ҳосили фаровон, натиҷаи кори зиёди ташкилотчигии ташкилотҳои партиявию советӣ, касабавию комсомолӣ, органҳои хоҷагии қишлоқи республика мебошад.

Иҷозат диҳед пахтакорони шӯҳратмандамонро аз номи шумо ба муносибати иҷрои плани давлатии пахтасупорӣ аз таҳти дил табрик гӯям ва барои меҳнати диловаронаашон миннатдорӣ баён карда, боварӣ изҳор намоям, ки онҳо тамоми ҳосили рӯёндашударо вақтҳои наздик ғундошта, ба давлат месупоранд.

Дар ҷамъоварии пахта ба колхозу совхозҳо сокинони шаҳрҳо ва марказҳои районҳо, талабагону студентон ёрии калон расонданд. Мо ҳиссаи онҳоро дар ғалабаи меҳнатии пахтакорони республика ҳамаҷониба тақдир намуда, ба онҳо аз сидқи дил миннатдорӣ баён мекунем.

Чорводоронамон низ хуб кор карданд. Дар республика истеҳсоли солонаи шир дар ин панҷсола ба ҳисоби миёна 20 ҳазор тонна, гӯшт 8,5 ҳазор тонна, тухм 37 миллион дона афзуд. Ҳамаи ин имкон медиҳад, ки аҳолӣ аз озуқа беҳтар таъмин гардад.

Ба фаъолияти истеҳсолии колхозу совхозҳо коре, ки дар боби сохтмони объектҳои социалию маданӣ дар деҳот анҷом дода мешавад, таъсири мусбат мерасонад. Дар деҳот сохтмони манзил торафт вусъат меёбад, дар натиҷа қариб 200 ҳазор кас шароити манзилиашро беҳтар намуд.

Дар деҳот муассисаҳои бачагонаи томактабӣ, объектҳои нигаҳдории тандурустӣ ва маданият, муассисаҳои хизмати маишӣ назар ба солҳои пешина бештар сохта мешаванд. Газификация, телефонизация сохтмони водопровод, роҳ, ободонии маҳалҳои аҳолинишини деҳот ривоҷу равнақ меёбад. Даромади колхозчиёну коргарони совхозҳо меафзояд, дар деҳот фурӯхтани мол зиёд мешавад.

Мо муваффақиятҳоямонро сазовор тақдир карда, бояд он чизро ба назар гирем, ки истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ талаботи моро ҳанӯз пурра қонеъ намегардонад. Захираҳои бисьёр колхозу совхозҳо истифода намешаванд.

Партия талаб мекунад, ки дар роҳи зиёд истеҳсол кардани маҳ-

сулоти хоҷагии қишлоқ барои ин муҳайё намудани шароити зарурӣ минбаъд ҳам ҷидду ҷаҳд кардан лозим аст.

Дар Пленуми октябрии (соли 1984) ҚМ ҚПСС қайд шуд, ки вазифаи ба сектори хеле мутараққӣ ва устувор коркунандаи иқтисодиёт табдил додани хоҷагии қишлоқ роҳҳои наву самарабахш, муносибати ҳақиқатан навоваронаю эҷодкоронаро талаб мекунад.

Дар ин масъала бояд мелиорация роли ҳалкунанда бозад. Дар Пленум қайд шуд, ки дар натиҷаи собитқадамона ривоҷу равнақ додани мелиорация, ки партия муайян кардааст, дар бобати беҳтар намудани ҳолати киштзор кори зиёде анҷом ёфт. Маълумотҳо доир ба миқёси мамлакат чоп шудаанд ва ба шумо хуб маълуманд.

Дар шароити Тоҷикистон аҳамияти мелиорацияи замин бағоят калон аст. Дар урфият об ҳаёт аст мегӯянд. Ин ҳақиқат дар давоми садҳо сол санҷида шудааст. Обьёрии замин дар шароити мо аслан ягона роҳи тараққӣ додани хоҷагии қишлоқ мебошад.

Дар республика дар рафти иҷрои қарорҳои Пленуми маии (соли 1966) ҚМ КПСС дар бобати вусъати мелиорацияи замин бисёр корҳо анҷом ёфтанд. Замини обӣ назар ба соли 1965-ум 46,2 фоиз зиёд шуд. Дар айни ҳол истеҳсоли маҳсулоти зироат 70 фоиз ва маҳсулоти чорво бештар аз ду баробар афзуд.

Сохтмони объектҳои мелиоративӣ қариб дар тамоми минтақаҳои республика давом дорад, ки ин қонунист. Он дар иҷрои Программаи озуқаворӣ аз самтҳои асосист. Ҳар гектар замини обӣ дар шароити мо назар ба замини лалмӣ ба ҳисоби миёна 11 баробар зиёд ҳосил медиҳад. Пас, моро лозим аст, ки ин корро боз ҳам суботкоронатар давом диҳем, ҳаҷми онро пайваста зиёд ва сифаташро беҳтар намоем. Ин аслан, дар Программаи дарозмуддати мелиорация низ пешбинӣ шудааст.

Самту хусусиятҳои асосии он кадомҳоянд?

Пешбинӣ шудааст, ки то соли 2000 масоҳати замини обии республика ба 800—900 ҳазор гектар расонда шавад. Ин барои иҷрои вазифаи интернационалӣ дар бобати бо пахта таъмин кардани хоҷагии халқи мамлакат, ҳамчунин барои иҷрои вазифаи зиёд истеҳсол намудани маҳсулоти озуқаворҳи хоҷагии қишлоқ заминаи мустаҳкам мебошад.

Обьёрӣ кардан ва корам намудани замини дашти Данғара объекти калони сохтмони иншоотҳои хоҷагии об мебошад. Дар ин мавзеъ қариб 80 ҳазор гектар замини обиро ба истифода додан лозим аст, ки аз он ҳар сол хеле бисьёр пахта, хӯроки чорво, сабзавот, меваю ангур гирифта мешавад. Туннели ирригационии Данғара, ки қариб ба 14 километр тӯл мекашад, объекти асосии ин иншоот аст. Ҳоло ба рафти сохтмони он пайваста назорат карда мешавад. Коллективи туннельсозон сермиллат буда, бо рӯҳу ғайрати тоза зарбдорона кор мекунад. Дар ин кор душвориҳо ҳам бисьёранд. Бинокорон ваъда доданд, ки барои вусъати кор тамоми қувваашонро истифода мебаранд. Инак, коллективи СУ «Гидроспецстрой» рапорт дод, ки ду самти нақби асосиро 8 рӯз пеш аз мӯҳлат ба ҳам васл кард. Ин дар иҷрои амалии қарорҳои Пленуми октябрии ҚМ ҚПСС ҳиссаи конкретист. Мо бинокорони иншооти обиро бо ин ғалабаи дурахшони меҳнатӣ аз сидқи дил табрик мекунем.

Обанбори Балҷувонро сохтан лозим аст, ки 300 миллион метри мукааб об қабул мекунад. Ин об 20 ҳазор гектар замини навро шодоб мегардонад, ҳамчунин 28 ҳазор гектар замини вилояти Кӯлобро бо об беҳтар таъмин менамояд.

Дар вилояти Қӯрғонтеппа сохтмони бисёр иншоотҳои хоҷагии об ва мелиорация дар назар дошта шудааст. Дар ин ҷо баробари корам кардани замини водии Бешкент кушодани заминҳои нави Қародум ва Тошработ вусъат ёфтааст. Ба сохтмони обанбори Кофарниҳони

Поён, ки 620 миллион метри мукааб об қабул мекунад, тайёрӣ сар шуд. Он барои шодоб гардондани зиёда аз 75 ҳазор гектар замини нав ва бо об беҳтар таъмин намудани 52 ҳазор гектар замин пешбинӣ шудааст.

Дар вилояти Ленинобод корҳои асосӣ дар кушодани замини мавзеи Қизилӣ вусъат меёбад. Дар ин ҷо қариб 24 ҳазор гектар замини нав корам карда мешавад, ки барои хеле зиёд шудани истеҳсоли пахтаи миёнанах имкон медиҳад. Кушодани замини Ашт ва Мирзочўл ва ҳамчунин корам гардондани замине, ки пеш зери обанбори Қайроққум монда буд, давом мекунад. Бо об беҳтар таъмин кардани замини кўҳнакишт низ пешбинӣ шудааст.

Дар гурўҳи районҳои Ғарм сохтмони иншоотҳои ирригационӣ хеле вусъат меёбад. Замини обӣ дар ин ҷо 10 ҳазор гектар зиёд мешавад. Ин барои хеле зиёд истеҳсол кардани картошка ва маҳсулоти чорво, хусусан гўшт, ҳамчунин меваи хушсифат имконият медиҳад.

Дар программаи корҳои навбатӣ ба водии Ҳисор диққати махсус дода мешавад. Дар ин ҷо моро лозим аст, ки ҳар сол камаш 700—800 гектар замини нави обиро ба истифода диҳем ва бисёр заминҳои кўҳнакиштро бо об беҳтар таъмин кунем. Ин вазифа бо роҳи танзими маҷрои дарёҳои доманаи ҷанубии қаторкўҳи Ҳисор ва истифодаи захираи оби зеризаминӣ иҷро мешавад. Дар доираи ин тадбирҳо ба зудтар кашидани лоиҳа ва сохтмони обанбори Зиддӣ аҳамияти махсус додан лозим аст.

Ин тадбирҳо аҳамияти махсус пайдо мекунанд, зеро дар водӣ барпо кардани хоҷагии пуриқтидори наздишаҳрӣ пешбинӣ мешавад, ки он талаботи пойтахт ва дигар шаҳрҳоро ба сабзавот ва шир, ба маҳсулоти мурғпарварӣ пурратар қонеъ гардонда тавонад.

Мо баробари ин иҷрои вазифаи дигари интернационалиамонро низ набояд фаромўш кунем. Ин вазифа ба марказҳои саноатӣ ва сохтмонҳои дигар минтақаҳои мамлакат, хусусан ба минтақаҳое, ки шароити иқлимашон барои истеҳсоли ин хелҳои маҳсулот имкон намедиҳад, бештар фиристодани чунин маҳсулот мебошад.

Дар иҷрои вазифаҳои калонмиқёси дар республика вусъат додани обёрӣ ба обёрии ҷузъӣ, сохтани обанборҳо дар дараҳои кўҳӣ, ки барои ҷамъ овардани оби барфу борон пешбинӣ мешаванд, бояду шояд диққат додан зарур аст. Сохтмони ин иншоотҳо маблағи калонро талаб намекунад ва онҳоро барои обёрӣ ва ҳосилхез гардондани замин босамар истифода бурдан мумкин аст. Ғайр аз ин хавфи сел кам мешавад, процесси эрозияи хок ба андозаи зиёд боздошта мешавад. Дар ин бобат дар районҳои Ғарм, Ҷиргатол, Файзобод, Ленинград, Ховалинг махсусан бисёртар кор кардан лозим аст. Дар ин ҷо замин бисёр камоб буда, ҳосили хуби картошка, мева ва хўроки чорво намедиҳад.

Ҷиргатолро мегирем. Дар минтақаи Лахши ин район ҳоло зиёда аз 4 ҳазор гектар замин обёрӣ мешавад. Вале қариб ҳазор гектар бо об пурра таъмин намегардад. Бо ин сабаб соли чорӣ дар совхози «Бўстон» аз ҳар гектар 130 центнерӣ кам картошка гирифтанд.

Дар районҳои Ҷиргатол, Ғарм ва Комсомолобод боз ҳазорҳо гектар замини лалмиро обёрӣ кардан ва аз ин ҳисоб истеҳсоли картошка ва хўроки чорворо зиёд кардан мумкин аст. Барои ин манбаи об низ ҳаст. Вале чунон ки мегўянд, «об дар кўзаю мо ташналабон мегардем». Бинобар ин дар хусуси масъалаҳои истифодаи имкониятҳои обёрии ҷузъӣ ҷиддӣ фикр кардан лозим аст.

Ҳаҷми кори мелиоративиро дар вилояти автономии Бадахшони Кўҳӣ низ зиёд кардан лозим аст. Алафзор гардондани чарогоҳҳои Помири Шарқӣ дар ин ҷо аз вазифаҳои асосист.

Солҳои наздик дар республика кори мелиоративӣ қариб дар чил ҳазор гектар ба ҷо оварда мешавад. 35 ҳазор гектар замин комилан

тахту ҳамвор карда хоҳад шуд, ки ин назар ба ҳаҷми корҳои панҷсолаи ҷорӣ зиёдтар аст. Қори ғайриқаноатбахши сетҳои обьёрии районҳои ҷанубро, ки ҳанӯз солҳои сиюм барпо шуда буданд, ба назар гирифта, қисми асосии кори реконструкцияи онҳоро дар вилояти Қӯрғонтеппа вусъат доданием.

Бояд гуфт, ки ҳаҷми ба истифода додани замини навро, ки дар Программаи дарозмуддати мелиорацияи замин пешбинӣ шудааст, вазифаи минималӣ шуморидан лозим аст. Чунон ки маълум аст, бинобар афзоиши босуръати шумораи аҳолӣ масоҳати замини обии республика ба ҳар сари сокини он дар панҷ соли охир аз 0,15 то 0,13 гектар кам шуд.

Бинобар ин зиёд кардани ҳаҷми заминкушоӣ барои республика аҳамияти махсуси социалию сиёсӣ пайдо мекунад. Ин моро водор месозад, ки ҳангоми тартиб додани планҳои солона имконияти ба таври илова ба истифода додани замини обиро пайваста биҷӯем. Инро ба назар гирифта вазифа гузоштан лозим аст, ки соли 1985 камаш бист ҳазор гектар замини нави обӣ ба истифода дода шавад.

Барои ин Главточиквoдстрой барои дар соли оянда ба истифода додани камаш даҳ ҳазор гектар, иттиҳодияи «Тоҷикирсовхозстрой» барои ба истифода додани бештар аз панҷ ҳазор гектар, Вазорати мелиорация ва хоҷагии об барои кушодани қариб ду ҳазор гектар замин тайёрӣ бинанд. Зиёда аз се ҳазор гектар заминро бояд худи хоҷагиҳо обьёрӣ кунанд.

Тадқиқот исбот мекунад, ки қариб дар ҳар хоҷагӣ 5—10 гектар замине ёфтан мумкин аст, ки онро худи хоҷагиҳо бо хароҷоти кам корам карда метавонанд. Органҳои партиявию советӣ, касабавӣ, комсомолӣ ва хоҷагии қишлоқ бояд дар ҳалли ин масъала масъул бошанд.

Ба мо лозим аст, ки баробари кушодани замини нав вазифаи дигари муҳимтарро иҷро кунем. Шумо медонед, ки партия ва ҳукумат Программаи дарозмуддати мелиорацияро тартиб дода, пеш аз ҳама, он чизро ба назар гирифтанд, ки замини имрӯзаи обӣ комилан беҳтар истифода бурда, хеле ҳосилхез гардонда шавад.

Ин суханон ба республикаи мо низ бевосита дахл доранд. Ба назар нагирифтан мумкин нест, ки замини обии республика, ки ҳамагӣ 15,4 фоизи масоҳати умумии киштзори хоҷагии қишлоқ мебошад, 81 фоизи тамоми маҳсулоти хоҷагии қишлоқро медиҳад.

Бисьёр хоҷагию бригадаҳо дар боби истифодаи пурсамари замини обии республика намуна шуда метавонанд. Аз байни онҳо, пеш аз ҳама, колхози ба номи Ленини районӣ Пролетарро, ки ба он бисьёр солҳо инҷониб рафиқи мӯҳтарамамон А. Самадов роҳбарӣ мекунад, номбар кардан лозим аст. Ин хоҷагӣ, ки 56 фоизи замини обии районро дар бар гирифтааст, 68 фоизи тамоми маҳсулоти хоҷагии қишлоқи районро медиҳад. Соли ҷорӣ ҳосили пахтаи ҳатто замини нави қисми Зафарободии ин колхоз аз ҳар гектар ба 34 центнер расид, ки ин назар ба ҳосили худи совхозҳои районӣ Зафаробод зиёдтар аст.

Қолхози ба номи Ленини районӣ Восеъ, ки ба он рафиқ М. Маҳмадалиев сарварӣ мекунад, сеяки замини обии районро дар бар гирифтааст. Хоҷагӣ қариб 45 фоизи ғалла, сабзавоту шир, 35 фоизи пахтаю гӯшти районро медиҳад.

Аз колхози «Москва»-и районӣ Қонибодом низ, ки ба он меҳнаткаши асил рафиқ Э. Бойматова роҳбарӣ мекунад, сухан наронда мумкин нест. Дар ин ҷо ҳар гектар замини обӣ 3756 сӯм даромад мебахшад. Ин назар ба ҳисоби миёнаи район зиёдтар аст. Хоҷагӣ аз ҳар гектар 37—39 центнер пахтаи маҳиннах мегирад. Ҳол он ки шароити пахтакорони ин ҷо бояд гуфт, хеле душвор аст. Гуфтан кофист, ки 937 гектар пахтазор дар зиёда аз якуним ҳазор участкаҳои хурд воқеъ гардидааст.

Тачрибаи кори сардори бригадаи хошоктайёркунии совхози «Москва»-и райони Чиликўл лауреати Мукофоти давлатии СССР дар соли 1984 Лилия Махсумова шоистаи мадҳу саност. Вай соле аз ҳар гектар 1300 центнер лаблабуи қанд ва 160—170 центнер бедаю юнучқа мегирад. Саркори шўҳратманди колхози ба номи Ждановй райони Қумсангир Мингтўра Бўтаев низ чандин сол боз аз ҳар гектар 42—48 центнер пахта рўёнда, аз ҳисоби ду ҳосил 126—150 центнер ғалла мегирад.

Комплекси байнихочагии чорвопарварии ба номи Фрунзеи райони Ҳисор дар боби истифодаи пурсамари замини обй намунаи ибрат аст. Хочагй аз ҳар гектар 14—15 тонна воҳиди хўрокй мегирад.

Комитети Марказии Партияи Коммунистй ва ҳукумати республика ба ҳамаи устодони машҳури зироаткории обй миннатдории самимй баён карда, ба онҳо комьёбиҳои нави калони меҳнатй орзу мекунанд!

Вале дар республикаамон замини обй на дар ҳама чо оқилона истифода мешавад. Дар бисьёр колхозу совхозҳо аз ин замин ҳосили паст мегиранд. Ба ин муносибат ҳоло диққати махсуси комитетҳои партиявй, советҳои маҳаллй, роҳбарони вазорату идораҳои дахлдор, органҳои хочагии қишлоқ, муассисаҳои илмиро ба зарурати дар ҳама чо комилан беҳтар истифода бурдани замини обй чалб кардан мехостам.

Мувофиқи талабҳои Пленуми октябрии (соли 1984) КМ КПСС роҳбарон, мутахассисон, коллективҳои меҳнатй, корхонаҳои хочагии қишлоқ ва хочагии обро аз чиҳати иқтисодию маънавй ба натичаҳои ниҳоии кор бештар масъулу манфиатдор гардондан лозим аст. Ин кори бағоят муҳиму масъулиятнок мебошад. Партия ба ичрои бомуваффақияти он аҳамияти махсус медиҳад.

Парвариши зироати хўроки чорво дар замини обй диққати чиддиро металабад. Вазифаҳои мо дар соҳаи чорводорй барои панчсолаи дувоздаҳум калонанд. Бинобар ин хўроки чорворо ба миқдори кофй захира накарда, аз ичрои бомуваффақияти ин вазифаҳо сухан рондан душвор аст. Кори ин соҳа чй хел аст?

Дар се соли охир барои зироати хўроки чорво тақрибан 26—27 фоизи тамоми замини обй чудо карда мешавад. Аз афташ, дар шароити мо ин варианти матлуб аст, зеро республика дар тақсими умумииттифоқии меҳнат бояд пахта истеҳсол карда, чамъоварии умумии меваю сабзавотро зиёд кунад. Аз ин рў, интенсификацияи парвариши зироати хўроки чорво дар замини обй, зиёд кардани ҳосили он роҳи асосии боз ҳам афзун гардондани истеҳсоли хўроки чорвост.

Вале ҳоло аз ҳар гектар замини обй ба ҳисоби миёна ҳамагй қариб панч тонна воҳиди хўроки чорво гирифта мешавад, ки ин аз имконияти он 2—3 баробар камтар аст. Чунон ки гуфтем, хочагиҳои пешқадам аз ҳар гектари ин замин 10—15 тонна воҳиди хўрок мегиранд. Ин бояд барои ҳама қоида гардад.

Ҳамачониба чорй кардани системаи тамоми сол истифода бурдани замини обй захираи калони зиёд истеҳсол кардан ва фурўхтани маҳсулоти хочагии қишлоқ мебошад. Мо дар ин кор тачриба дорем. Дар республика дар 45—50 ҳазор гектар зироатҳои мобайнии хўроки чорво кошта ва парвариш карда мешаванд. Аввали баҳор ҳар гектар 25—30 тонна алаф медиҳад. Кишти такрорй ва зимистониро дар сабзавоткорй ва картошкапарварй барои зиёд истеҳсол кардани картошкаи пешпазак ва сабзавоти зимистона ҳамачониба истифода бурдан лозим аст. Вале кишти ин зироатҳо ҳанўз ҳамачониба маъмул нагардидааст.

Умуман зироати обй мулоҳизакорй, пухтакории комилро металабад. Онро мисли устодони шўҳратманди мо бо камоли кордонй, эчодкорй, ўҳдабароёна ташкил кардан лозим аст. Он вақт ҳосили ҳар гектар замини обй зиёд мешавад.

Чорй кардани пудрати коллективй шарти муҳими инкишофи ташаббус, саъю кўшиши меҳнаткашони деҳот ба натичаҳои беҳтарини ниҳоии истеҳсолот мебошад. Мутаассифона, на ҳамаи кадрҳои мо мо-

ҳияти пудратро пурра фаҳмидаанд. Пудрати коллективӣ, системаи музди яклухти мукофотдори меҳнат, ҳисоби дохилихоҷагӣ, системаи ҳавасмандгардонии моддӣ ва дигар воситаҳои механизми баплангирии иқтисодиёт бояд барои ҳосил шудани натиҷаҳои хуби ниҳоӣ фаъолона мусоидат кунанд.

Советҳои иттиҳодияҳои агросаноатӣ, Вазорати хоҷагии қишлоқи республика бояд муваффақ шаванд, ки пудрати коллективӣ дар тамоми бригадаю звеноҳои заминашон обӣ ҷорӣ гардад. Комитетҳои партиявӣ бояд ба ин кори муҳим бештар назорат кунанд ва ҳангоми зарурат ёрии пурсамар расонанд.

Мелиорацияи чарогоҳҳои табиӣ аз вазифаҳои муҳим аст. Ин чарогоҳҳо 3,2 миллион гектар, яъне ба зиёда аз 80 фоизи тамоми киштзори хоҷагии қишлоқ баробаранд. Ин базаи асосии хӯроки чорвои яйлоқист. Вале дар натиҷаи кам шудани чарогоҳҳои табиӣ ва аз ҳад зиёд истифода кардани онҳо, муҳимаш бемаром кор фармудани чарогоҳҳо, ҳосили онҳо зуд кам мешавад. Аз зарурати андешидани тадбирҳои асосии комилан беҳтар намудани ҳолати чарогоҳ борҳо сухан ронда шуда бошад ҳам, кори ин соҳа ҳанӯз самараи матлуб намебахшад. Беҳтар кардани ҳолати чарогоҳ кори ҷиддӣ буда, муносибати давлатиро талаб мекунад.

Ба зироати лалмӣ бештар диққат додан зарур аст. Дар ин соҳа низ мо барои зиёд шудани ҳисса дар иҷрои Программаи озуқаворӣ захираҳои калон дорем. Кишти зироати лалмӣ зиёда аз 34 фоизи киштзори умумист. Вале бояд иқрор шуд, ки ин замин ҳанӯз пурсамар истифода намешавад. Масалан, ҳосили ғалла, ғайр аз ҷуворимакка, солҳои охир ба ҳисоби миёна дар республика аз ҳар гектар 8—10 центнер аст. Ба ҳалли ин масъалаҳо Вазорати хоҷагии қишлоқ, Вазорати хоҷагии меваю сабзавот ва дигар идораҳои сектори аграрӣ бояд бо камоли ҷиддият ва амалан машғул шаванд. Онҳо бояд дар маркази диққати комиссияи Президиуми Совети Вазирони Республика оид ба масъалаҳои комплекси агросаноатӣ низ бошанд.

Вазифаҳои доманадори соҳаи мелиорация, ки мо бояд иҷро кунем, талаб менамоянд, ки барои вусъати сохтмони иншоотҳои ирригационӣ тадбирҳои самарабахш андешем. Ин бояд барои ҳамаи органҳои партиявию советӣ ва хоҷагӣ кори дорои аҳамияти якумдараҷа гардад.

Пеш аз ҳама дар бораи баланд шудани дараҷаи индустриконии сохтмони иншоотҳои ирригационӣ, мустаҳкам гардидани базаи истеҳсолии он, ташкили коллективҳои устувори меҳнатӣ, ҳамаҷониба ҷорӣ кардани усулҳои прогрессивӣ ғамхорӣ кардан зарур аст.

Аз вақти барпо шудани «Главтоҷиквродстрой», яъне аз вақти соҳаи мустақил гардидани сохтмони асосии хоҷагии об зиёда аз чор сол гузашт. Вале дар республика дар боби беҳтар шудани ҳолати обьёрии замин дигаргунии назаррас рӯй надодааст. Кори объектҳои асосии мо— водии Бешкенту дашти Данғара низ хуб нест. Аз худ кардани заминҳои нав ғайрикомплексӣ ба ҷо оварда мешаванд, сохтмони манзил, объектҳои маданию маишии совхозҳои замини нав чун пештара хеле қафо мемонад. Кишти заминҳои нав бисьёр солҳо кашол меёбад. «Главтоҷиквродстрой» барои зиёд шудани иқтидори ташкилотҳои пудратӣ суст кор мекунад. Базаи истеҳсоли оҳану бетон ва дигар конструкцияҳои бинокорӣ суст мустаҳкам мешавад. Аз механизмҳои заминкан бад истифода мебаранд, вақти кор зоеъ меравад.

Кори иттиҳодияи «Тоҷикирсовхозстрой» низ ҳамин гуна камбудиҳо дорад.

Роҳбарони «Главтоҷиквродстрой» ва «Тоҷикирсовхозстрой» бояд барои ин кор, ки дар тараққиёти хоҷагии қишлоқи мо кори асосӣ мебошад, масъулияти олӣ ҳис кунанд. Органҳои партиявию советии маҳалҳо бояд кори тамоми ташкилотҳои бинокории хоҷагии обро таҳти назорат гиранд.

Кори Вазорати мелиорация ва хоҷагии оби республикаро низ хеле беҳтар кардан лозим. Ин вазорат бояд кори заминкушой, хусусан кушодани заминҳои хурди районҳои назди шаҳрҳо ва хоҷагиҳои кӯҳистонро сол то сол вусъат диҳад. Баробари ин ҳолати сетҳои обьёрӣ ва коллектору заҳбурҳо, яъне ҳолати мелиоративии замин, имконияти аз он руёндани ҳосили фаровони зироат аз бисьёр ҷиҳат ба кори ин вазорат вобаста аст.

Кори идораҳои истифодаи системаҳои обьёриро бояду шояд ба тартиб овардан ва ҳамкории хуби органҳои хоҷагии қишлоқ ва хоҷагии обро ба роҳ мондан лозим аст.

Бисьёр сетҳои мелиоративии дохилихоҷагӣ ҳанӯз ҳам ба таври комплекс хизмати техникӣ намерасонад. Сетҳои обьёрии дохилихоҷагӣ ва коллектору заҳбурҳо мунтазам таъмир ва тоза карда намешаванд.

Чунон ки амалия исбот мекунад, дар хоҷагиҳо набудани техникаи зарурӣ ва мутахассисони моҳир бояду шояд беҳ кардани ҳолати фонди мелиоративии дохилихоҷагиро душвор мегардонад. Бинобар ин қарори Пленуми КМ КПСС дар бораи ба ихтиёри ташкилотҳои хоҷагии об додани ин фонд ба истифодаи хуби сетҳо, афзудани ҳосили зироат таъсири мусбат мерасонад. Ин корро муташаккилона ва ҳар чӣ зудтар анҷом додан ҳамон қадар хубтар аст.

Пленуми октябрии КМ КПСС талаб кард, ки муносибат ба истифодаи об тағьир дода шавад. Ин масъала барои мо аҳамияти калони иқтисодӣ ва социалӣ дорад. Захираи оби республика бисьёр бошад ҳам, бояд ба ҳифз ва истифодаи босарфаи он пайваста диққат диҳем.

Иҷрои тамоми ин тадбирҳо вазифаи якумдараҷаи Вазорати мелиорация ва хоҷагии оби республика аст.

Аз чунин масъала низ сухан рондан мехостам. Дар асоси кори беҳтар намудани идораи комплекси агросаноатӣ, аз ҷумла барпо кардани РАПО ва ба муносибати васеъ шудани масоҳати замини обӣ, аз афташ, аз принципи минтақавии ташкили идораҳои истифодаи замини обӣ ба принципи районӣ гузаштан зарур аст. Алалхусус ки дар панҷсолаи 12 тамоми сети мелиоративии дохилихоҷагӣ бо иншоотҳои гидротехникӣ ба ихтиёри Вазорати мелиорация ва хоҷагии оби республика дода мешавад. Вазорати мелиорация ва хоҷагии об, Вазорати молия, Вазорати хоҷагии қишлоқ ва Вазорати меваю сабзавот бояд ин масъаларо якҷоя омӯхта, таклифҳои дар районҳо барпо кардани идораҳои истифодакунандаи замини обиро тайёр карда, ба Совети Вазирони республика пешниҳод намоянд.

Зудтар ҷорӣ кардани комьёбиҳои прогресси илму техника соҳаи муҳими тараққии зироаткории обист.

Вазифаю роҳҳои асосие, ки дар ин соха ҳал кардан лозим аст, аниқ муайян карда шудаанд. Муайян ва ҷорӣ кардани технологияи сарфакунандаи ресурс, системаҳои басарфаю боэътимоди обьёрӣ, бо воситаи механизму автоматҳо тақсим кардани об, механиконии комплексии тамоми кор, истифодаи конструкцияҳои прогрессивӣ ва техникаи нав аз ин ҷумлаанд. Масъалаи мубориза ба муқобили шӯрбандии замин кӯндаланг истодааст. Дар соҳаи иқтисодиёти хоҷагии об бисьёр проблемаҳои мураккабро ҳал кардан лозим аст. Ҳаман ин кори собитқадамонаи институтҳои тадқиқоти илмӣ ва лоиҳакашии моро талаб мекунанд. Дар бораи барпо кардани маркази нави илм — Институти тадқиқоти илмии иқтисодиёт ва ташкили хоҷагии қишлоқи Тоҷикистон қарор қабул шуд. Аминем, ки институти нав вақтҳои наздик амалияи моро бо таклифҳои ҷиддии вусъати процесси интенсификацияи хоҷагии қишлоқ ва такмили шаклҳои ташкилии он мусаллаҳ мегардонад.

Партия барои ҳалли проблемаи асосии мелиорацияи замин вазифаҳои муҳим ба миён мегузорад, ки дигаргунсозии социалии деҳот минбаъд давом дода шавад. Ин чунин маъно дорад, ки дар деҳот сохтмони манзил, объектҳои маданию маишӣ ва сохтмони роҳ меафзоянд. Ба ин муносибат ба Госстрои республика, институтҳои лоиҳакашӣ за-

рур аст, ки лоиҳаи хонаю бинюҳои ҷамъиятиро тартиб диҳанд, ки ба талаботи меҳнаткашони деҳот пурра мувофиқат кунанд. Посёлкаҳоро ба таври комплекс, бо тамоми объектҳои коммуналӣ ва маданию маишӣ сохтан лозим аст. Ин корро зимни тайёр кардани замини нави обӣ бояд ба ҷо овард.

Татбиқи Программаи дарозмуддати мелиорация, ки барои оянда пешбинӣ шудааст, талаб мекунад, ки аз ҳоло фаъолона тадбирҳо андешем ва зарбдорона кор кунем. Инро бояд тамоми вазорату идораҳое, ки ба ин масъала сару кор доранд, тамоми ташкилотҳои партиявию советӣ, касабавию комсомолӣ, ҳамаи коллективҳои меҳнатӣ фаромӯш накунанд.

Константин Устинович Черненко дар Пленуми октябрии КМ КПСС таъкид намуд, ки партияи мо ба давраи тайёрии амалии съезди навбатии XXVII расидааст. Тартиб додани планҳои панҷсолаи дувоздаҳум ва перспективӣ узви таркибии ин тайёрӣ мебошад. Партия ва Комитети Марказии он плани корҳоиояндаро тартиб дода, албатта дар бораи татбиқи он ғамхории махсус зоҳир менамоянд. Ҳангоми муҳокимаи лоиҳаҳои Плани давлатии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии СССР ва Бюҷети давлатии соли 1985 дар маҷлиси Бюрои сиёсии КМ КПСС 15 ноябри соли ҷорӣ аз ҳамин хусус сухан ронда шуд. Дар маҷлиси Бюрои сиёсӣ рафиқ К. У. Черненко нутқи муфассал кард. Бюрои сиёсии КМ дастуру хулосаҳои ин ҳуҷҷати муҳими умумипартиявиро пурра маъқул ёфта, зарур донист, ки онҳо асоси фаъолияти ҳамаи органҳои партиявӣ, давлатӣ ва хоҷагӣ, асоси фаъолияти тамоми ташкилотҳои ҷамъиятӣ ва коллективҳои меҳнатӣ қарор дода шаванд. Вазифа гузошта шуд, ки ҳаракати оммавӣ барои хоҷагидории оқилона дар ҳамаи звеноҳои процесси истеҳсолӣ аз боло то поён вусъат дода шавад. Дар ин ҳол бояд ба афзудани ҳосилнокии меҳнат, сарфаю сариштаи ресурсҳои меҳнатӣ, моддӣ ва молиявӣ, беҳтар шудани сифати маҳсулот, дар истеҳсолот ҳамаҷониба ҷорӣ кардани комьёбиҳои илм ва техника, давом додани кори мураттаб дар роҳи такмили механизми хоҷагидорӣ диққати махсус дода шавад. Пурраю барзиёд иҷро шудани супоришҳои соли 1985, бомуваффақият анҷом ёфтани панҷсолаи ёздаҳумро таъмин кардан зарур аст. Мо бояд дар ҳалли ин вазифаҳо, дар мусобиқаи социалистӣ барои иҷрои супоришҳои давлат фаъолона иштирок карда, съезди XXVII КПСС-ро бо комьёбиҳои калони меҳнатӣ пешвоз гирем.

Дар вусъати ҳаматарафаи тамоми фаъолияти хоҷагӣ, ташкилотчигӣ ва сиёсии мо масъалаҳои мелиорация, боз ҳам тараққӣ додани хоҷагии қишлоқ бояд мақоми муҳим дошта бошанд. Муваффақияти ин нақшаҳо ҳам мисли муваффақияти соҳаҳои дигари хоҷагии халқ аз бисьёр ҷиҳат ба тадбирҳои ташкилӣ ва маҳорати кадрҳо, ба вусъат додани тамоми кори оммавии сиёсӣ, ба минбаъд ҳам такмил додани тарзу услуби роҳбарии партия ба сохтмони иқтисодӣ ва социалию маданӣ вобаста хоҳад буд.

Масъалаҳои мелиорацияи замин ва истифодаи он маҳз дар ҷое дуруст ҳал мешаванд, ки дар он ҷо одамони кордону содиқ ҳастанд.

Бояд гуфт, ки дар республика дар роҳи бо кадрҳо мустаҳкам намудани ин соҳаи муҳими хоҷагии халқ ҷораҳои бисьёре дида шудаанд. Дар сохтмону истифодаи объекту иншоотҳои хоҷагии об қариб 33 ҳазор кас кор мекунад. Аз онҳо қариб 3 ҳазор нафарашон коммунист буда, қариб 78 фоизашон бевосита дар истеҳсолот кор мекунанд. Дар аксарияти корхонаҳою муассисаҳои система ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ҳастанд. Ба ҳамин тариқ дар ин соҳа таъсири партия доимо ҳис карда мешавад ва он рӯз ба рӯз қувват мегирад.

Баробари ҳамин дар ин соҳа проблемаҳои бисьёре ҳам ҳастанд. Ба фикри мо ба зиёд кардани масъулияту кордонии кадрҳои звенои миёна бевосита дар идоракунии истеҳсолот диққати махсус додан лозим аст. Бояд рӯирост гуфт, ки ба ин кадрҳо дар баъзе ҷойҳо яқинан кам диққат дода мешавад. Эҳтимол аз ҳамин сабаб бошад, ки як қис-

ми ин коркунон мутахассис нестанд ва ин ҳолат ба рафти кор бечунучаро таъсир мерасонад. Дар баъзе ҷойҳо ҳайати коркунону хизматчиён зуд-зуд нав шуда меистад.

Албатта, масъулияти роҳбарони комплекси агросаноатиро ҳам зиёд кардан лозим аст. Меъёри асосии баҳодиҳӣ ба ҳар коркун ва, пеш аз ҳама, меъёри баҳодиҳӣ ба роҳбар бояд эътиқоди идеявӣ, сиёсати партияро мукаммал фаҳмидан ва ба ҳаёт татбиқ карда тавонистани он, кори ҳалолу поквиҷдонона, қобилияти ба роҳ монда тавонистани кор ва ҳисси масъулият, интизомнокӣ, симои маънавии вай дониста шаванд.

Ба коммунистон, ба ҳамаи меҳнаткашон фаҳмонда додани қарорҳои Пленуми октябрии (соли 1984) Комитети Марказӣ ва Бюрои сиёсии КМ ҳоло вазифаи муҳими комитетҳои партиявии маҳаллист. Ин қарорҳо бояд дар ҳамаи комитетҳои партиявӣ, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ва коллективҳои меҳнатӣ муҳокима карда шаванд. Дар ҳар вилояту район вазифаҳои амалиро муайян кардан, плани аниқи дар асоси ба назар гирифтани шароити конкретии истеҳсолот ва табиату иқлим ба амал баровардани тадбирҳои пешбинишударо мулоҳиза ва муайян кардан лозим аст.

Коркунони фронти идеологӣ бояд нуктаю хулоса ва дастурҳоеро, ки дар нутқҳои рафиқ К. У. Черненко дар Пленум ва дар маҷлиси Бюрои сиёсии КМ КПСС баён шудаанд, ба таври конкретӣ фаҳмонда диҳанд. Барои ин мақсад аз воситаҳои ахбороти оммавӣ, пропагандаи лекционӣ, системаи таълими партиявӣ, комсомолӣ ва иқтисодӣ истифода бурдан лозим аст.

Дар айни замон ин корро на ҳамчун маърака, балки мунтазам ва мураттаб пеш бурдан лозим аст. Роль ва аҳамияти мелиорацияро дар иҷрои Программаи озуқаворӣ ҳамаҷониба баён кардан, рафти иҷрои амалии планҳои партияро пурратар ва равшантар нишон додан, таҷрибаи беҳтаринро моҳирона пропаганда кардан, камбудиҳоро ошкор намудан лозим аст.

Дар асоси вазифаҳои нав дар назди иттифоқҳои касаба, комсомол ва дигар ташкилотҳои ҷамъиятию оммавии республика бисьёр корҳои масъулиятноку мураккаб истодаанд. Онҳо бояд ба иҷрои программаи мелиорация ва зиёд кардани самараи истифодаи замин ҳисса гузоранд.

Замин сарвати бебаҳои ҷамъиятии мост. Ин сарват бояд ба хизмати мардум гузошта шавад ва аз ин вазифаи фахритаре нест. Ин сарватро таврe ба хизмати мардум гузорем, ки онро партия аз мо талаб мекунад. Агар чунин бигӯям ба фикрам боварии ҳамаро баён хоҳам кард, ки ба ин мақсади наҷиб бо ҷидду ҷаҳди умумӣ муваффақ хоҳем шуд.

Мо ин масъалаҳои басо муҳимро аслан дар охири соли ҷорӣ — соли чоруми панҷсола муҳокима карда истодаем. Ҷамъбасти пешакии натиҷаи кор дар тамоми республика ҳам бад нест. Моҳҳои охир бо ҷидду ҷаҳди ташкилотҳои партиявию советӣ ва ҳамаи меҳнаткашон натиҷаҳои асосии тараққиёти хоҷагии халқро қадре беҳтар гардондан муяссар шуд.

Зиёда аз плани даҳмоҳа 92 миллион сӯмина маҳсулоти саноат баровардa шуд, суръати афзоиши истеҳсол ба 104,6 фоиз расид ва ҳол он ки дар плани солона 103,1 фоиз пешбинӣ шуда буд, чандин корхона ва пешқадамони бисьёре аз ҳозир ба ҳисоби соли 1985 кор мекунанд.

Бояд гуфт, ки плану ӯҳдадориҳои социалистии зиёда аз план афзун гардондани ҳосилнокии меҳнат, истеҳсоли аксарияти хелҳои муҳимтарини маҳсулоту молҳои истеъмоли халқ барзиёд иҷро шуданд. Вазифаҳои асосии дар соҳаи нақлиёт ва алоқа пешбинишуда иҷро гардиданд. Ҳаҷми муомилоти моли чакана ва адои хизмати маишӣ назар ба соли гузашта хеле зиёд шуд.

Вале дар фаъолияти як қатор соҳаҳои саноат, корхонаю ташки-

лотҳои республика камбудию норасой ва бисьёр проблемаҳои ҳалношуда ҳастанд. Бисьёр коллективҳо ақибмон буда, планро иҷро намекунанд ва мувофиқи имкониятҳояшон кор намекунанд.

Муваффақиятҳои мо дар соҳаи тараққӣ додани хоҷагии қишлоқ ҳам умуман бад нестанд. Ман дар боло аз ғалабаи шоёни таҳсини пахтакоронамон гап задам. Дар соҳаи чорводорӣ ва зиёд кардани маҳсулоти чорво дигаргунии ба назар намоён муяссар шуд. Назар ба ҳамин давраи соли гузашта бисьёртар гӯшт, шир, тухм тайёр карда шуд.

Аксарияти хоҷагиҳо ба зимистонгузаронӣ муташаккилона шурӯъ карда, кор дар фермаҳо ҷӯш мезанад. Вале дар ин кор камбудиҳо ҳам ҳастанд. Дар вилояти Қӯрғонтеппа, баъзе районҳои вилояти Ленинобод ва районҳои тобеи республика ширҷӯшӣ кам шудааст. Вазни миёнаи чорвои калони ба гӯшт месупурдагии колхозҳои вилояти Кӯлоб ва райони Ҳисор кам шудааст.

Бояд ба назар гирем, ки ин нуқсу носозиҳои аввали зимистон баъдтар боиси аз даст рафтани бисьёр маҳсулоти чорво гардида, ба натиҷаҳои тамоми соли 1985 таъсири манфӣ хоҳанд расонд. Бинобар ин комитетҳои партиявӣ ва органҳои хоҷагии қишлоқ бояд вазъияти ҳар фермаро фавран аз назар гузаронда, қувваҳои партиявиро беҳтар ҷо ба ҷо гузошта, онҳоро ба участкаҳои масъултарин фиристанд. Вазифаи коммунистон аз он иборат аст, ки тамоми ҷидду ҷаҳд ва кори ташкилотчигиро ба он равона кунанд, ақибмониро бартараф намуда, мисли пахтакорон бо ғайрати калон кор кунанд, дар ҳар мавриди иҷро нашудани плану ӯҳдадорӣ мардумро ба ташвишу изтироб андозанд.

Истифодаи ҳамаи манбаъҳои хошоку хӯроки сершира дар марҳалаи ҳозира вазифаи басо муҳим аст. Ба ин мақсад захира кардану истифода бурдани ғӯзапоя, партови сабзавот ва алафҳои худрӯйро ташкил кардан зарур аст. Хӯроки чорворо бо иловаҳои гуногун хушхӯр гардондан, сифати вояи онро хеле беҳтар кардан, сарфи хӯроки омехтаро дар ҳамаи соҳаҳои чорводорӣ кам кардан лозим аст. Қорро тавре ташкил кардан лозим аст, ки ҳар килограмм хӯроки чорво фақат баъди хушхӯр шуданаш истифода шавад.

Дар давраи зимистонгузаронии чорво барои ташкилотҳои касабавӣ, комсомолӣ ва идеологӣ майдони калони фаъолият муҳайё шудааст. Ташкили мусобиқаи социалистиро беҳтар кардан, онро аёнӣ ва ошкорбаён гардондан, воситаҳои ҳавасмандгардонии маънавӣ ва моддии пешқадамонро дар ҳама ҷо ба кор бурдан, таҷрибаи онҳоро пропаганда кардан лозим аст. Дар бораи муҳайё кардани шароити хуби маишии коркунони фермаҳо махсус ғамхорӣ кардан лозим.

Дар соҳаи зироат зарурати сари вақт ва хушсифат анҷом додани маҷмӯи корҳои таъмини ҳосили соли ояндаро хотиррасон кардан мехостам. Пеш аз ҳама дар бораи шудгор ғамхорӣ кардан лозим аст.

Чунон ки маълум аст, пеш дар арафаи шудгори тирамоҳӣ ба замин нурӣ пошида мешуд. Нурӣ фақат бо пешпоза ва ҳатман аз бари ҷӯяки кишт пошида, замин 35—40 сантиметр чуқур шудгор ва замини участкаҳои сералаф бо плуги плантаж шудгор мешуд. Вале ин талабҳои ҳатмӣ солҳои охир бо ким-кадом сабабҳо фаромӯш шудаанд.

Ин аҳволро дар ҳар хоҷагӣ ҳаматарафа дида баромада, тартиботи зарурӣ муқаррар кардан лозим аст.

Дар соҳаҳои дигари хоҷагии халқи республика ҳам масъалаҳои ҳалталаб ҳастанд. Ин масъалаҳоро ҳам оперативона ҳал кардан лозим. Ба сохтмон диққати асосӣ додан лозим аст, зеро он дар республикаи мо мисли пештара ақиб мемонад. Ҳозир ба объектҳои будшаванда назорати ҳаррӯза муқаррар намуда, чора дидан лозим аст, ки ҳамаи объектҳои имконпазир то охири сол ҳатман ба кор андохта шаванд. Маблағу масолеҳ ва воситаҳои дигарро минбаъд ҳам дар сохтмонҳои будшаванда гирд овардан лозим аст, то ки ҳаҷми сохтмони нотамом ҳатталимкон кам шавад.

Ба масъалаҳои сарфакорӣ бояд диққати доимӣ дода шавад. Ин

ба ҳамаи соҳаҳо дахл дорад. Ташкилотҳои партиявӣ, касабавӣ, комсомолӣ, вазорату идораҳо, роҳбарони хоҷагӣ бояд ташаббуси коллективҳои пешқадамро дар ин масъалаҳо ҳамаҷониба дастгирӣ карда, таҷрибаи беҳтаринро фаъолона дастраси умум гардонанд. Мусобиқаро, ки тахти шиори «Соле ду рӯз бо масолеҳ, ашьёи хом ва сӯзишвории сарфашуда кор мекунем» ташкил шудааст, ҳамаҷониба дастгирӣ бояд кард.

Масалан, комбинати абрешими Ленинобод ҳамин хел ӯҳдадорӣ гирифтааст. Коллективи комбинат қарор додааст, ки аз ҳамин ҳисоб 360 ҳазор метр шоҳӣ барорад, ки арзиши он якуним миллион сӯм хоҳад шуд. Коллективҳои дигар низ ҳамин тавр рафтор мекунанд.

Дар аснои ба анҷом расондани соли ҷорӣ ва гузоштани асоси кори муваффақиятноки соли оянда аз қувваи азими сафарбаркунандаи мусобиқа моҳирона истифода бурдан махсусан муҳим аст. Ин ба ҳамаи коллективҳо бояд дахл дошта бошад.

Ҳозир дар республикаи мо ҳам мисли тамоми мамлакат оммаи меҳнаткашон аз қароҳои Пленуми октябрии (соли 1984) КМ КПСС ва маҷлиси Бюрои сиёсии Комитети Марказӣ, ки лоиҳаи Плани давлатии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии СССР ва Бюҷети давлатии соли 1985-ро муҳокима кард, рӯҳбаланд шуда, бо ғайрати калон меҳнат мекунанд. Ташкилотҳои партиявӣ бояд ба меҳнаткашон сарварӣ карда, ғайрати онҳоро боз ҳам қуввату вусъат диҳанд, ҷидду ҷаҳди коллективҳои меҳнатиро ба бечунучаро иҷро шудани ҳамаи супоришҳои сол ва ӯҳдадории социалистӣ равона кунанд.

Органҳои партиявӣ ва советӣ коллективҳои меҳнатиро ба сазовор анҷом додани соли ҷорӣ — соли ҷашни республика ва Партияи Коммунистии Тоҷикистон сафарбар намуда, масъалаҳои перспективиро ҳам аз мадди назар на бояд дур созанд. Ҳозир дар соҳаи муайян намудани роҳҳои асосии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии республика дар панҷсолаи дувоздаҳум ва то соли дуҳазорумин фаъолона кор бурда мешавад. Ин вазифаи мураккабу масъулиятнок аст. Госплан, вазорату идораҳои республика, комиҷроияҳои Советҳои маҳаллӣ бояд дар ин ҳуҷҷат ҳамаи захираю имкониятҳоро ба назар гирифта, барои тараққиёти соҳаҳои хоҷагии халқ, баланд бардоштани дараҷаи зиндагонии халқ дар асоси дастурҳои партия супоришҳои калонтарро пешбинӣ кунанд. Тараққии минбаъдаи иқтисодиёт, афзудани саҳми республика ба кори умумихалқӣ, баланд шудани дараҷаи некӯаҳволии меҳнаткашон аз бисьёр ҷиҳат ба хушсифат тартиб додани ин ҳуҷҷати муҳим вобаста хоҳад буд.

Албатта, иҷрои вазифаҳои перспективӣ аз мо ҳозир ҳам кӯшишу ғайрати калонро талаб мекунад. Ҳозир ҳар рӯзи корро ҳарчӣ самарабахштар истифода бурдан лозим аст.

Суръати ҳозираи корро на фақат дар ҳама ҷо давом додан, балки онро боз ҳам баланд бардоштан, натиҷаҳои тараққиёти хоҷагии халқро аз ҳар бобат устувор гардондан муҳим аст, то ки 40-солагии Ғалаба дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ ва съезди навбатии XXVII партияи ленинии моро сазовор пешвоз гирем.

Иҷозат диҳед аз номи шумо ба Комитети Марказии ленинии КПСС, ки рафиқ К. У. Черненко сарвари он мебошад, қавл диҳам, ки коммунистон, ҳамаи меҳнаткашони республика бо роҳбарии ташкилотҳои партиявӣ тамоми қуввату ғайраташонро ба иҷрои қарорҳои таърихии Пленуми октябрии (соли 1984) Комитети Марказӣ сафарбар карда, ҷавобан ба ғамхории партия фидокорона меҳнат мекунанд ва ба муҳайё намудани истеҳсолоти мутараққию устувори хоҷагии қишлоқ, ба боз ҳам мустаҳкам шудани иқтидори иқтисодӣ ва мудофиавии Давлати Советиамон ҳисса мегузоранд. **(Дар рафти маърӯза борҳо чапакзанӣ карда шуд).**

# ИНТИХОБОТИ ҲОКИМИЯТИ ХАЛҚӢ

«Дар РСС Тоҷикистон тамоми ҳокимият азони халқ аст.

Халқ ҳокимияти давлатиро ба воситаи Советҳои депутатҳои халқӣ, ки асоси сиёсии РСС Тоҷикистон мебошад, ба амал мебарорад.

Ҳамаи органҳои дигари давлатӣ дар таҳти назорати Советҳои депутатҳои халқӣ буда, ба онҳо ҳисоботдиҳанда мебошанд»,— навишта шудааст дар моддаи дуюми Конституцияи РСС Тоҷикистон.

Советҳои депутатҳои халқии республика аз Совети Олӣ, 4 Совети вилоятӣ, 18 Совети шаҳрӣ, 43 Совети районӣ, 49 Совети посёлкавӣ ва 320 Совети қишлоқӣ иборатанд. Ба системаи Советҳо инчунин 434 комитети иҷроия, 3752 комиссияи доимӣ, ҳазорон гурӯҳу постҳои депутатӣ дохиланд.

Советҳои республика дар соҳаи сохтмони давлатӣ, хоҷагӣ ва социалию маданӣ кори зиёдеро ба ҷо меоваранд.

Партия идеяҳои ленинӣро дар бораи ҳокимияти халқ инкишоф дода ва ғанӣ гардонда, барои беҳтар намудани фаъолияти Советҳои депутатҳои халқӣ, васеъ кардани ваколати онҳо дар ҳалли вазифаҳои дорои аҳамияти умумидавлатӣ ва маҳаллӣ, аз тарафи онҳо бемайлон ба амал баровардани принципҳои ягонагии қонунгузорӣ, идоракунӣ ва назорат монда нашуда ғамхорӣ зоҳир менамояд.

Зуҳуроти ғамхории навбатии партия дар бораи Советҳо Пленуми апрелии (соли 1984) КМ КПСС ва сессияи якуми Совети Олии СССР даъвати ёздаҳум мебошанд, ки дар ҳаёти мамлакат чун воқеаҳои дорои аҳамияти калони сиёсӣ дохил гардиданд. Онҳо ба меҳнати бунёдкоронаи одамони советӣ илҳоми нав бахшида, ба боз ҳам мустаҳкам гардидани ягонагии ҷамъиятамон, муттаҳидшавии он дар атрофи Партияи Коммунистии ленинӣ мусоидат карданд.

Пленуми апрелӣ роҳи муайянкардаи съезди XXVI КПСС, Пленумҳои баъдинаи КМ КПСС-ро идома дода, ҷиҳатҳои муҳими стратегияи такмил додани социализми мутараққиро ғанӣ гардонд ва конкретӣ кунонд. Дар кори он масъалаҳои инкишофи минбаъдаи демократияи социалистӣ ва, пеш аз ҳама, беҳтар намудани фаъолияти Советҳои депутатҳои халқӣ ҷои асосиро ишғол кард.

Советҳо дар тамоми давраҳои сохтмони социалистӣ структураи социалии ҷамъияти моро инъикос менамуданд. Баъди ғалаби Октябри Кабир Советҳои нахустин дар ҷаҳон давлати социалистӣ, дар шароити гузариш аз капитализм ба социализм органҳои депутатҳои коргарон, деҳқонон ва аскарони сурх буданд. Соли 1936, вақте ки Конституцияи нави СССР қабул карда шуда, дар мамлакат сохтмони асосҳои социализм анҷом ёфт, органҳои ҳокимиятро Советҳои депутатҳои меҳнат-

кашон меномидагӣ шуданд. Баробари ғалабаи пурра ва қатъии социализм ва ба дараҷаи давлати мутараққии диктатураи пролетариат — ба давлати умумихалқӣ гузаштани он дар Қонуни Асосии мамлакат, ки соли 1977 қабул гардид, номи нави онҳо — Советҳои депутатҳои халқӣ сабт гардид.

Дар қарори КМ КПСС «Дар бораи 60-солагии ташкил ёфтани Иттифоқи Республикаҳои Советии Социалистӣ» дар бораи Советҳо чунин гуфта шудааст: «Органҳои хеле оммавӣ, комилҳуқуқи давлатӣ — Советҳои депутатҳои халқӣ ифодаи равшани умумияти ҳаёти сиёсии ҳамаи миллату халқиятҳо, ягонагии мустаҳками онҳо гардиданд». Ин ба таърифи ленинии Советҳо, ҳамчун асосҳои доимӣ ва ягонаи тамоми ҳокимияти давлатӣ, тамоми аппарати давлатӣ пурра мувофиқат мекунад. Партияи ленинӣ тавассути онҳо меҳнаткашонро ба идоракунии мамлакат ҷалб менамояд, сиёсати илман асосноки сохтмони коммунистиро дар СССР ба амал мебарорад.

Партияи мо ба такмил додани асосҳои демократии кори Советҳо, баланд бардоштани дараҷаи фаъолии ҳар як депутат, масъулияти он барои дар ҳаёт татбиқ намудани планҳои тараққиёти иқтисодию социалии ҷамъият диққати калон медиҳад ва, аз ин рӯ, ҳоло Советҳо чун марказҳои муҳими ҳаёти ҷамъиятию сиёсӣ ба шумор рафта, ҳокимияти давлатиро бо ташкилотҳои оммавии ҷамъиятӣ, коллективҳои меҳнатӣ, тамоми аҳолии мамлакат муттаҳид ва наздик менамоянд. Ҳоло онҳо масъалаҳои гуногуни тараққиёти комплекси иқтисодӣ ва социалиро ҳал мекунанд, фаъолияти корхонаҳо, идораю ташкилотҳои дар территорияашон воқеъгаштаро ба ҳам мутобиқ менамоянд.

Ба Совети Олии РСС Тоҷикистон даъвати даҳум 350, ба Советҳои маҳаллӣ даъвати ҳаждаҳум 26 ҳазору 698 нафар депутатҳо интихоб шуда буданд. Дар онҳо тамоми табақаҳои социалии ҷамъиятамон намоянда доранд. Фаъолияти гуногунсоҳаи Советҳо ба тамоми ҷиҳатҳои ҳаёти халқ — меҳнат, маишат, иқтисодиёт, маданият, маорифи халқ, тандурустӣ, савдо, хӯроки умумӣ ва ғайра сарукор дорад.

Ҳозир, вақте ки ваколати Советҳо ба охир расида истодааст, онҳо кори дар давраи даъват ба ҷо овардашударо ҷамъбаст менамоянд ва бояд гуфт, ки ин ҷамъбастҳо хеле назаррасанд.

Ба фаъолияти Советҳои депутатҳои халқии даъватҳои ҳозираи республика умуман баҳо дода, пеш аз ҳама, қайд кардан муҳим аст, ки сессияҳои онҳо, ҳамчун органҳои коллективонаи роҳбарӣ, дар мӯҳлатҳои муқаррарӣ ба дараҷаи баланди ташкилӣ гузаштанд. Дар онҳо аксаран проблемаҳои муҳими ҷамъиятӣ ҳал, камбудию норасоиҳо ошкор ва танқид, масъалаҳои тарбияи коммунистии меҳнаткашон, мустаҳкам намудани қонунияти социалистӣ, сохтмони хоҷагӣ ва социалию маданӣ муҳокима карда шуданд.

Чунон ки Комитети Марказии КПСС қайд мекунад, роли Советҳо дар сохтмони хоҷагӣ, иҷрои планҳои давлатӣ, афзун гардондани самараи истеҳсолот, таъмин намудани тараққиёти иқтисодӣ ва социалӣ, дуруст пайвастани асосҳои территориявӣ ва соҳавӣ дар идоракунӣ торафт пурзӯр мегардад.

Дар ин бора дар маҷлиси ноябрии (соли 1984) Бюрои сиёсии КМ КПСС, ки лоиҳаҳои плани давлатии тараққиёти иқтисодию социалӣ ва бюҷети давлатии СССР-ро барои соли 1985—соли охирини панҷсолаи ёздаҳум муҳокима намуд ва маъқул донист, гуфтугузор барпо гардид. Дар нутқи худ дар Бюрои сиёсӣ Котиби генералии КМ КПСС рафиқ К. У. Черненко дар хусуси роли Советҳои депутатҳои халқии мамлакат дар ҳалли вазифаҳои дар пеш истода муфассал истода гузашт.

Вазифаҳои таъмини афзоиши бемайлони соҳаҳои асосии саноат, нав кардану самаранок истифода бурдани аппарати истеҳсолӣ, зиёд кардани истеҳсол ва беҳтар намудани сифати молҳои истеъмоли халқ, ҳалли Программаҳои озуқаворӣ ва энергетикӣ вазифаҳои аввалиндараҷаи Советҳои депутатҳои халқӣ мебошанд. Дар рафти ин кор Совет-

ҳо шароитҳои гуногуни тараққиёти иқтисодиёти [illegible] миллат, анъанаҳои он ба ҳисоб гирифта, вобаста ба ин механизми идоракунии хоҷагии халқ ба ҳаракат даровarда шуданд.

Қори аввалиндараҷаи тамоми Советҳо аз он иборат буд, ки барои иҷрои супоришҳои планӣ ва ӯҳдадориҳои социалистии дар соли чорум ва умуман панҷсола ба зимма гирифтаи меҳнаткашони республика аз ҷиҳати ташкилӣ шароит фароҳам оваранд, ба он ноил гарданд, ки дар ҳар як участка нишондодҳои партия дар бораи ҷорӣ намудани тартиботи зарурӣ, мустаҳкам кардани интизом, баланд бардоштани ҳосилнокии меҳнат ва беҳтар кардани сифати маҳсулот, зудтар ҷорӣ намудани комьёбиҳои илму техника, ҳамаҷониба сарфа кардани маблағҳои давлатӣ, қатъиян назорат кардан ба андозаи меҳнат ва андозаи истеъмолот бемайлон ба амал бароварда шаванд.

Қайд кардан ҷоиз аст, ки Советҳои республика бо роҳбарии органҳои партиявӣ дар ҳалли ин вазифаҳо ба комьёбиҳои намоён ноил гардиданд. Супоришҳои планӣ ва ӯҳдадориҳои социалистӣ дар соли чоруми панҷсола — соли ҷашни республика аз рӯи истеҳсоли маҳсулоти саноат асосан ба иҷро расонда шуданд.

Яке аз самтҳои муҳимтарини фаъолияти Советҳо, органҳои иҷроияи онҳо дар ин солҳо тадриҷан ба амал баровардани Программаи озуқаворӣ, бо хӯрокворӣ эътимодбахш таъмин намудани аҳолӣ буд. Дар ин ҷо ҳам муваффақиятҳои муайян мавҷуданд. Дар зарфи се соли охир дар республика истеҳсоли миёнаи ғалла назар ба панҷсолаи даҳум 13%, картошка — 20%, сабзавот — 21%, ангур — 23%, гӯшт — 10%, шир — 14%, тухм — 28% афзуд. Фаҳмост, ки чунин афзоиши истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқ ба осонӣ ба даст намеояд. Дар он ҷойҳое, ки органҳои советӣ вазъияти корҳои иқтисодии деҳот, такомулоти ташкили меҳнатро дар мадди назар медоранд, колхозу совхозҳо ба натиҷаҳои дилхоҳ ноил мегарданд. Ба ин таҷрибаи кори колхозҳои ба номи Ленини райони Восеъ ва «Дружба»-и райони Москва, ки КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон маъқул донистааст, мисол шуда метавонад. Ин хоҷагиҳо шаклҳои коллективонаи ташкил ва додани музди меҳнатро васеъ ҷорӣ намуда, плану ӯҳдадориҳои социалистии худро бомуваффақият ба ҷо меоваранд. Чунин таҷриба дар колхозу совхозҳои пешқадами районҳои Пролетар, Кумсангир, Қонибодом ва дигар районҳо ҳам тадриҷан ҷорӣ карда мешаванд.

Қисми зиёди маҳсулоти хоҷагии қишлоқро хоҷагиҳои ёрирасони шахсии колхозчиён, коргарон ва хизматчиён медиҳанд. Ҳозир Советҳои депутатҳои халқӣ аз аҳолии деҳот харидани шир, гӯшт, тухм, пашм, сабзавот, мева, дигар маҳсулоти хоҷагии қишлоқро ташкил мекунанд. Дар ин бобат махсусан кори мусбати Советҳои қишлоқи ба номи Ҳасанов ва Чузии райони Ҳисор мисол шуда метавонанд, ки дар ин ҷо харидани маҳсулоти хоҷагии қишлоқ аз аҳолӣ сол то сол меафзояд.

Аз мисолҳои овардашуда бармеояд, ки агар Совет ва органи иҷроияи он бо саъю кӯшиш кор карда, фаъолияти корхонаю хоҷагиҳои дар территорияаш воқеъбударо равона ва назорат кунад, дар он ҷо натиҷаҳо дилхоҳ хоҳанд буд.

Шакли таъсирбахши назорат, воситаи боэътимоди мустаҳкам намудани интизоми давлатӣ, баланд бардоштани масъулияти шахсони мансабдор барои кори супурдашуда пурсиши депутатӣ мебошад. Дар давоми якчанд соли охир 819 пурсиши депутатҳои Советҳои маҳаллии республика дохил шудааст. Ба иҷрои қарорҳое, ки аз рӯи онҳо қабул шудаанд, назорати қатъӣ бурда мешавад.

Назорати Советҳо ба фаъолияти органҳои иҷроияю фармондиҳанда низ пурзӯр гардид. Дар зарфи солҳои 1982 ва 1983 ҳамаи комитетҳои иҷроия дар сессияҳо ҳисобот доданд. Дар назди аҳолӣ ҳисобот додани комитетҳои иҷроия, шӯъбаю управленияҳои онҳо низ ба ҳукми анъана даромадааст. Соли 1983 қариб ҳамаи комитетҳои иҷроияи Со-

онҳо 543-тоашон дар маҷлисҳои меҳнаткашон ҳисобот доданд.

Вохӯрии доимӣ ба аҳолӣ, омӯхтани талаботу эҳтиёҷоти он ба Советҳо ва комитетҳои иҷроия ёрӣ мерасонанд, ки вазъиятро хубтар донанд, ба кори худ ва фаъолияти органҳои хоҷагию ташкилотҳои ҷамъиятӣ объективона баҳо диҳанд ва дар ҳамин асос қарорҳои дуруст қабул намоянд.

Совети Олӣ ва Советҳои маҳаллии республика дар кори худ принципи ошкорбаёниро идома медиҳанд. Депутатҳо ва аҳолӣ дар бораи рӯзи даъвати сессияҳо ва ҷои гузаронидани онҳо пешакӣ огоҳ карда мешаванд. Лоиҳаҳои қарорҳои сессияҳо аз рӯи масъалаҳои муҳиму принципиалӣ барои муайян намудани фикру мулоҳизаҳои аҳли ҷамоат дар матбуоти маҳаллӣ пешакӣ чоп карда мешаванд. Бисьёр Советҳо барои ба муҳокимаи коллективҳои меҳнатӣ ва дар маҷлисҳои гражданинҳо дар ҷои истиқомат гузоштан анкетаҳои махсус паҳн мекунанд, ба депутатҳо маърӯзаю лоиҳаҳои қарорҳоро мефиристонанд. Ин кор махсусан дар Советҳои депутатҳои халқии вилояти Ленинобод, шаҳрҳои Душанбе, Норак, Қӯрғонтеппа нағз ташкил карда шудааст. Кори комиссияҳои доимӣ аз Совети Олӣ сар карда то Совети қишлоқ беҳтар гардид. Онҳо масъалаҳои ба ваколаташон дохил мешудагиро омӯхта, тавсияҳо тайёр мекунанд, ки ба беҳтар шудани корҳои участкаҳои муҳимтарину масъулиятноктарини хоҷагии халқ ҳарҷониба мусоидат менамоянд. Масалан, Комиссияи доимии Совети Олии РСС Тоҷикистон оид ба хоҷагии манзилию коммуналӣ ва хизматрасонии маишӣ ба аҳолӣ моҳи сентябри соли 1984 дар бораи кори Совети депутатҳои халқии райони Орҷоникидзеобод оид ба минбаъд ҳам беҳтар кардани шароити манзилӣ ва коммуналию маишии аҳолии деҳот масъала муҳокима намуд. Вай қайд кард, ки ин масъалаҳо доимо дар маркази диққати Советҳои қишлоқҳо меистад. Дар хоҷагиҳо лоиҳаҳои сохтмони посёлкаҳо мавҷуданд, дар маркази район, колхозҳо, совхози ба номи Тельман ва комплекси агросаноатии «Тобистон» сохтмони объектҳои социалию маишӣ аз рӯи план пеш бурда мешавад, дар деҳот кори муассисаҳои хизмати маишӣ беҳтар мегардад. Дар айни замон комиссия ба хулоса омад, ки вазъияти шароити манзилию маишии аҳолии деҳоти район ҳанӯз ба талабҳои Пленуми маи (соли 1982) КМ КПСС пурра ҷавоб намедиҳад. Сохтмони манзил ва объектҳои социалию маишӣ суст пеш меравад. Ба сабаби дар район паст будани иктидори водопроводҳои мавҷуда аҳолии бисьёр қишлоқу посёлкаҳо бо оби нӯшокӣ бояду шояд таъмин нестанд.

Комиссия барои тезондани суръати сохтмони манзил, беҳтар намудани таъмини оби нӯшокӣ ва хизматрасонии маишӣ ба аҳолӣ як қатор тавсияҳо кор карда баромада, ба депутатҳо супурд, ки ба рафти иҷрои онҳо назорати қатъӣ баранд.

Комиссияҳои доимии Советҳои маҳаллӣ дар байни сессияҳо бардавоми кори Советҳоро идома дода, ба органҳои иҷроия фаъолона ёрӣ мерасонанд, ки вазифаҳои муҳими тараққиёти социалию иктисодиро дар территорияҳои худ ҳал намоянд. Онҳо фақат соли 1983 барои муҳокимаи сессияҳо 1719 маърӯза ва ҳаммаърӯза, барои муҳокимаи маҷлисҳои комитетҳои иҷроия 4482 масъала тайёр намуданд.

Дар солҳои охир роли депутатҳо хеле афзуд. Онҳо ҳуқуқҳои бо Қонун дар бораи статуси депутатҳо муқарраршудаto васеъ истифода мебаранд, дар кори сессияҳо, комиссияҳои доимӣ фаъолона иштирок мекунанд, дар коллективҳои меҳнатӣ ва ҷои истиқомат гражданинҳоро қабул менамоянд. Яке аз вазифаҳои асосии депутатҳо дар иҷрои наказҳои интихобкунандагон додагӣ иштирок кардан мебошад. Бо ёрии депутатҳои Советҳои маҳаллии республика даъвати охирин дар зарфи якуним соли охир қариб 10 ҳазор наказҳои интихобкунандагон ба ҷо оварда шуданд.

Чи тавре ки маълум аст, фаъолияти органҳои ҳокимият дар ма-

ҳалқо аз звенои поёнии онҳо — Совети қишлоқ сар мешавад. Ба ин муносибат дар бораи кори Совети қишлоқи Пӯлодони райони Конибодом, вилояти Ленинобод, ки ба наздикӣ мувофиқи мактуби гурӯҳи депутатҳои Совети Олии РСС Тоҷикистон дар маҷлиси Президиум муҳокима шуда буд, нақл карданӣ ҳастем. Дар арафаи интихоботи нав нишон додан хеле муҳим аст, ки Совети маҳаллӣ ваколатҳои ба ӯ додаи Қонунгузории СССР ва РСС Тоҷикистонро чӣ тавр ба амал мебарорад, агар ҳаминро ба назар гирем, ки фаъолияти Совети қишлоқи Пӯлодон барои аксарияти Советҳои депутатҳои халқии республика характернок аст ва тамоми гуногунсоҳагии онро ифода менамоянд.

Дар территорияи Совет колхози «Москва», совхози боғу токпарварии «Работ» воқеъ гаштаанд, бинобар ин масъалаҳои афзун гардондани самараи истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ, ҳалли Программаи озуқаворӣ, азнавсозии социалию маданин деҳот, беҳтар намудани хизматрасонӣ ба аҳолӣ, баланд бардоштани дараҷаи некӯаҳволии халқ дар маркази диққати ҳаррӯзаи Совет меистанд.

Ба ҳайати Совет 75 депутатҳо интихоб шудаанд. Аксарияти онҳо дар соҳаи истеҳсолоти моддӣ кор мекунанд. Дар Совет 11 комиссияи доимӣ ташкил дода шудаанд, ки дар онҳо 88 фоизи ҳамаи депутатҳо кор мекунанд.

Совет ва комитети иҷроияи он аз рӯи план амал мекунанд. Сессияҳо ва маҷлисҳои комитети иҷроия мунтазам, дар мӯҳлатҳои муқарраршуда гузаронида мешаванд. Дар онҳо масъалаҳои муҳимтарин муҳокима мегарданд. Мана баъзе аз онҳо: дар бораи беҳтар намудани савдо ва хӯроки умумӣ, хизматрасонии тиббӣ, шароити маданию маишии аҳолӣ; дар бораи баланд бардоштани дараҷаи кори Советҳо дар партави қарорҳои Пленуми апрелии (соли 1984) ҚМ КПСС, нишондодҳои Котиби генералии ҚМ КПСС, Раиси Президиуми Совети Олии СССР рафиқ К. У. Черненко ва ғайра. Сессияҳо хеле шавқовар, бо иштироки фаъолонаи депутатҳо мегузаранд. Аз рӯи масъалаҳои муҳокимашуда бисьёр таклифҳои муфид баён карда мешаванд. Қори комиссияҳои доимӣ ва депутатҳо дар округҳои интихоботӣ ҳам фаъол гардид. Дар бобати иҷрои наказҳои интихобкунандагон корҳо хеле беҳтар шуданд. Тамоми наказҳо ба депутатҳои даъвати ҳозира додашуда ба ҷо оварда шуданд.

Дар комитети иҷроия кори дида баромадани аризаю шикоятҳо ва қабули гражданинҳо нағз ба роҳ монда шудааст. Ҳар як мурочиати одамон сари вақт ҳал карда мешавад. Ба вазъияти ин кор дар колхоз, совхоз, дигар идораю ташкилотҳо комитети иҷроия, комиссияҳои доимӣ мунтазам назорат мебаранд. Соли 1984 роҳбарон ва аъзоёни комитети иҷроия бештар аз 100 нафар гражданинҳоро қабул карданд. Ҳар ҳафта дар қишлоқҳои алоҳида ҳам қабули сайёри гражданинҳо ташкил карда мешавад.

Совети қишлоқ ваколатҳои худро моҳирона истифода бурда, ба вазъияти корҳои колхози «Москва» ва совхози боғу токпарварии «Работ» ҳарҷониба таъсир мерасонад.

Қолхози «Москва», ки ба он бисьёр солҳо боз Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ, депутати Совети Олии РСС Тоҷикистон Э. Бойматова сарварӣ мекунад, хоҷагии аз ҷиҳати иқтисодӣ пурқувват аст. Вай плану ӯҳдадориҳояшро аз рӯи истеҳсоли намудҳои асосии маҳсулоти хоҷагии қишлоқ мунтазам ба ҷо меоварад. Дар соли гузаштаи ҷашнӣ ҳам меҳнаткашони колхоз аз ӯҳдаи иҷрои супоришу ӯҳдадориҳо бомуваффақият баромаданд. Дар комьёбиҳои меҳнатии колхози «Москва» робитаҳои мустаҳками амалии Совети депутатҳои халқии қишлоқ, комитети иҷроияи он (раисаш Ф. А. Раҷабов) бо правленияи колхоз ва ёрии фаъолонаи депутатҳо, назоратчиёни халқӣ, гурӯҳу постҳои депутатӣ роли хеле бузург мебозанд. Дар маъракаи пахтатайёркунӣ дар ҳамаи 14 бригада постҳои депутатӣ ташкил карда шуданд, ки онҳо якҷоя бо назоратчиёни халқӣ, намояндагони ташкилотҳои касабавӣ ва

ро сар карда то пункти қабул назорат карданд.

Даромади хоҷагӣ аз 4 миллион сӯми соли 1980 соли 1983 ба 6 миллион сӯм, мутаносибан музди кори колхозчиён ҳам дар ҳамин муддат аз 120 ба 164 сӯму 50 тин расид.

Он факт махсусан ҷолиби диққат аст, ки Совети қишлоқ, правленияи колхоз, маъмурияти совхоз, ташкилотҳои ҷамъиятӣ ба масъалаҳои азнавсозии социални деҳот, беҳтар намудани шароити манзилию маишии колхозчиён, коргарон, хизматчиён ва зиёиён диққати калон медиҳанд. Фақат дар зарфи ду соли охир бо маблағҳои колхозу совхоз бештар аз 30 километр роҳу кӯчаҳои байниколхозию байнисовхозӣ мумфарш, 7 километр кӯчаҳо чароғон, тамоми хоҷагиҳо бо плитаҳои газ таъмин карда шуданд. Аз 8 пункти аҳолинишини дар территорияи Совети қишлоқ воқеъбуда дар 6-тоаш водопровод гузаронида шудааст, наклиёти ҷамъиятӣ дар байни қишлоқҳо ва шаҳри Қонибодом рафтуомад мекунад.

Сохтмони объектҳои таъиноти социалӣ ва маданию маишӣ босуръат давом дорад. Дар солҳои панҷсолаи ёздаҳум барои 640 нафар хонандагон мактаби миёна, барои 140 нафар бачагон боғча-яслӣ, барои ҷорводорон даҳ хонаи истиқоматӣ сохта ба истифода дода шуданд. Совети қишлоқ, правленияи колхоз, маъмурияти совхоз ба коргарону колхозчиён дар бобати сохтмони хонаҳои истиқоматии индивидуалӣ ёрии даркорӣ мерасонанд, ба туфайли ин ёрӣ фақат дар се соли охир 350 оила ба манзилҳои нав кӯчиданд. Совет ба муносибати 40-солагии Ғалабаи халқи советӣ дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ кори зиёдеро ба ҷо меоварад. Ғамхорӣ дар бораи беҳтар намудани шароити меҳнат, маишат, истироҳати коргарону колхозчиён ва хизматчиён ба муқимӣ шуда мондани кадрҳо, аз ҷумла мутахассисони хоҷагии қишлоқ, духтурон, муаллимон ва хатмкунандагони мактабҳои миёна мусоидат мекунад. Фақат соли 1984-ум 80 нафар хатмкунандагони мактабҳо барои кор дар деҳот монданд.

Аз рӯи ҷамъбасти соли 1983 колхози «Москва» ба гирифтани Байрақи Сурхи сайёри КМ КПСС, Совети Вазирони СССР, ВЦСПС ва КМ ВЛКСМ сарфароз шудааст.

Ҳоло, вақте ки депутатҳои Совети қишлоқи Пӯлодон дар бораи корҳои худ дар назди халқ ҳисобот медиҳанд, дар бораи корҳои иҷрошуда сухан ронданашон осон аст.

То интихоботи ҳайати нави депутатҳои Советҳо вақт хеле кам мондааст. 24 феврали соли 1985 гражданинҳои республика ба тарафдории номзадҳо ба депутатии Совети Олии РСС Тоҷикистон даъвати ёздаҳум ва Советҳои маҳаллии даъвати нуздаҳум овоз медиҳанд. Ба онҳо бештар аз 27 ҳазор нафар намояндагони халқ интихоб карда мешаванд. Чун ҳарвақта, онҳо одамони аз ҳама сазовортарин, аз ҳама боэҳтироми республика хоҳанд буд. Аксарияти онҳоро коргарону колхозчиён — пешқадамон ва навоварони истеҳсолоти саноат ва хоҷагии қишлоқ, ташаббускорони мусобиқаи социалистӣ, яъне меҳнаткашоне ташкил хоҳанд дод, ки бевосита дар соҳаи истеҳсолот кор мекунанд.

Ба ҳайати депутатҳои Советҳои республика инчунин ходимони илм, маданият, коркунони советию партиявӣ, намояндагони ҳамаи миллату халқиятҳое, ки дар территорияи республика истиқомат доранд. дохиланд. Зиёда аз 40 фоизи интихобшудагонро ҷавонон ташкил медиҳанд.

Ҳар як депутати Совет ба ҳисоби миёна намояндаи 116 нафар интихобкунандагон мебошад. Чунин намояндадории васеъро дар органҳои ҳокимияти давлатӣ ягон мамлакати капиталистӣ намедонад. Ба конгресси ШМА, ки он дар давоми мавҷудияташ 90 маротиба интихоб шудааст, ягон маротиба коргар ё фермери меҳнаткаш интихоб нагардидааст. Дар ин ҷо ҳамаи корҳоро намояндагони капитал, банкирҳо, саноатчиён ва одамони дар хизмати онҳо буда ба ҷо меоваранд. Дар

палатаи лордҳои парламенти Англия ҳам [illegible] фони аристократия ва намояндагони монополияҳои калон ҳал менамоянд. Фаҳмост, ки онҳо танҳо манфиатҳои буржуазияро ҳимоя мекунанд.

Ҳокимияти Советӣ бошад, армияи ихтиёрии бисьёрмиллионии ёрдамчиёни халқӣ, намояндагони ташкилотҳои гуногуни ҷамъиятиро дорад. Инҳо комитетҳои хонаҳо ва кӯчаҳо, комиссияҳои назди комитетҳои иҷроияи Советҳои маҳаллӣ, шӯъбаҳои комитетҳои иҷроия дар асосҳои ҷамъиятӣ, инструкторон ва инспекторони ҷамъиятӣ мебошанд. Дар ҳайати ин органҳои ҷамъиятӣ умуман дар мамлакат бештар аз 31 миллион, дар республикаи мо — қариб 300 ҳазор нафар фаъолон кор мекунанд. Таҷрибаи миллионҳо нафар чунин одамон фаъолияти аппарати штатии Советҳоро ғанӣ мегардонад.

Мисолҳои овардашуда эътимодбахш исбот менамоянд, ки социализм доираи амали демократияро хеле васеъ карда, ҳокимияти ҳақиқатан ҳам халқиро таъмин намуд, чӣ тавре ки В. И. Ленин дар бораи он орзу мекард.

Дар кори тайёрӣ ва гузаронидани интихобот чӣ дар мамлакат ва чӣ дар республика иштирок намудани худи халқ яке аз зуҳуроти равшани демократияи социалистӣ мебошад. Вай ба ҳайати тамоми комиссияҳои интихоботӣ дохил буда, дар байни интихобкунандагон кори агитационӣ мебарад, ба участкаҳои интихоботӣ хизмат мерасонад.

Ба депутатӣ пешбарӣ кардани номзадҳо дар коллективи меҳнатие сар мешавад, ки шахси оянда интихобшаванда дар он ҷо кор мекунад. Ҳар як аъзои коллектив дар маҷлиси пеш аз интихоботӣ фикру мулоҳизаи худро дар бораи номзад ба депутатӣ баён карда метавонад.

Демократия ин иродаи аксарият буда, ба органҳои ҳокимияти давлатӣ интихоб гардидани танҳо намояндагони арзандаи халқро таъмин менамояд.

Соли 1979 дар бораи интихобот ба Совети Олӣ ва органҳои маҳаллии ҳокимияти республика Қонунҳо қабул шуданд. Аз тарафи аъзоёни ҳамаи комиссияҳои интихоботӣ, агитаторон ва аҳолӣ донистани ин Қонунҳо ба муваффақиятнок гузаштани интихоботи дар пешистода ҳарҷониба мусоидат мекунад. Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон маҳз дар асоси ин Қонунҳо оид ба тайёрию гузаронидани интихобот тадбирҳо андешид.

Давраи муҳими маъракаи интихобот пешбарӣ кардани номзадҳо мебошад, ки он мувофиқи Қонун баъди даҳ рӯзи эълон карда шудани Указ дар бораи рӯзи интихобот сар мешавад. Вохӯриҳои интихобкунандагон бо номзадҳо ба депутатӣ дар маҷлисҳои пешазинтихоботӣ, ки ҳар яки онҳо дар кори маҷлис фаъолона иштирок намуда, иродаю муносибати худро нисбат ба номзад баён карда метавонад, шоҳиди равшани демократӣ будани системаи интихоботии мо мебошад.

Дар рӯзҳои боқимондаи пешазинтихоботӣ ба комиссияҳои интихоботӣ лозим меояд, ки бисьёр корҳоро ба ҷо оваранд. Вазифаи муҳими онҳо назорат кардан ба сари вақт ва дуруст тартиб додани рӯйхатҳои интихобкунандагон, дида баромадани таклифу шикоятҳои гражданинҳо, ба қайд гирифтани номзадҳо ба депутатӣ ва дигар корҳои ташкилӣ мебошад. Участкаҳои интихоботӣ бояд дар ҳама ҷо ба марказҳои сиёсии тайёрӣ ба интихобот табдил ёбанд, кори онҳо бояд серҷабҳа, мақсаднок ва шавқовар бошад.

Шубҳае нест, ки интихоботи дар пеш истода дар республика муташаккилона, ба дараҷаи баланди идеявию сиёсӣ мегузарад, ҳайати нави Совети Олӣ ва Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ бошад, бо ҳисси баланди вазифашиносӣ дар назди халқ вазифаҳои рӯзафзуни сохтмони коммунистиро ҳал мекунанд, ки ин вазифаҳоро Партияи Коммунистӣ дар назди Советҳо гузошта аст.

# РОЛИ АҲЛИ ҶАМЪИЯТРО ДАР МУБОРИЗА БА МУҚОБИЛИ ВАЙРОН КАРДАНИ ТАРТИБОТИ ҲУҚУҚӢ БАЛАНД БАРДОРЕМ

*И. ҚУРБОНОВ,*
*вазири корҳои дохилии РСС Тоҷикистон*

Партия аз рӯзҳои аввали мавҷудияти Ҳокимияти Советӣ роҳи ба идоракунии корҳои давлат, аз ҷумла, ба муҳофизати тартиботи ҳуқуқӣ васеъ ҷалб намудани меҳнаткашонро бемайлон ба амал мебарорад. В. И. Ленин 19 ноябри соли 1917 дар мурожиатнома «Ба аҳолӣ» навишта буд: «Рафиқон меҳнаткашон! Дар ёд доред, ки акнун **худи шумо** давлатро идора мекунед. Агар худатон муттаҳид нашавед ва **ҳамаи корҳои** давлатро ба дасти **худ** нагиред, ҳеҷ кас ба шумо ёрӣ намерасонад... Тартиботи қатъитарини революционӣ ҷорӣ кунед, қасдҳои бадмастон, авбошҳо, юнкерҳои контрреволюционӣ, корниловчиён ва монанди онҳоро, ки анархия карданӣ мешаванд, бераҳмона пахш кунед» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 26, саҳ. 306).

В. И. Ленин таълим медод, ки таъмин намудани қонунияти социалистӣ — қатъиян ва дар ҳама ҷо як хел риоя карда шудани қонунҳои советӣ аз тарафи ҳамаи органҳои давлатӣ, ташкилотҳои ҷамъиятӣ, шахсони мансабдор ва гражданинҳо на фақат кори давлат, балки кори ҳамаи меҳнаткашони мамлакати советӣ мебошад. Инкишофи давлати социалистӣ, қайд карда буд вай, ҳатман боиси дар милиция иштирок кардани халқ, яъне боиси вазифаи ҷамъият таъмин кардани қонунияти социалистӣ, нигоҳ доштани тартиботро ихтиёрона иҷро намудани ҳамаи меҳнаткашон мегардад. В. И. Ленин яке аз шартҳои зарурии муборизаи самарабахшро бар зидди боқимондаҳои капитализм дар шуури одамон, барои барҳам додани ҷинояткорӣ ва сохтмони ҷамъияти нави коммунистиро дар ҳамин медид. Вай навишта буд: «Танҳо ба таври ихтиёрӣ ва софдилона, бо ғайрати революционӣ ҳамкорӣ кардани **оммаи** коргарон ва деҳқонон дар бобати баҳисобгирӣ ва контроль **аз болои боён, фиребгарон, муфтхӯрон, авбошҳо** — ин боқимондаҳои кӯҳнаи ҷамъияти лаънатии капиталистиро... мағлуб карда метавонад» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 426).

Ин нишондоди В. И. Ленин дар ҳамаи канорҳои республикаи ҷавони советӣ собитқадамона дар ҳаёт татбиқ карда мешуд. Аз ин Тоҷикистони советӣ низ истисно набуд. Дар ин ҷо дар солҳои аввали мавҷудияти республика босмачигарӣ хавфи асосӣ буд. Партия барои мубориза бар зидди дастаҳои босмачиён дар баробари отрядҳои таъиноти махсус отрядҳои ихтиёрӣ ташкил намуда, тамоми халқро сафарбар мекард. Дар сафҳои отрядҳои ихтиёрӣ қаҳрамонони халқии Тоҷикистон Муқим Султонов ва Қарохон Сардоров мубориза ме-

Байраҡи Сурх мукофотонида шуда буданд.

Партияи Коммунистӣ ва Ҳукумати Советӣ демократияи социалистиро собитқадамона ба амал бароварда ва идеяҳои лениниро дар ҳаёт татбиқ намуда, дар ҳамаи марҳалаҳои фаъолияти худ ташаббуси халқро, ки ба мубориза бо вайронкунии ҳуқуқ ва ба муҳофизати тартиботи ҷамъиятӣ равона карда шудааст, ҳарҷониба дастгирӣ мекарданд. Рафиқ К. У. Черненко дар Пленуми апрелии (соли 1984) КМ КПСС қайд кард: «Масъалаи асосӣ ин аст, ки ҳам қонунҳои ҷорӣ ва ҳам қонунҳои нав ба ривоҷу равнақи демократияи социалистӣ, ба ҷалб намудани оммаи торафт васеъ ба иштироки манфиатнок дар идора кардани истеҳсолот, давлат, ҷамъият хизмат кунанд».

Ташаббуси халқ, ки ҳамаи чизҳои беҳтарини ғункардаи таҷрибаи ташкилотҳои ҷамъиятиро дар бар гирифта, дар вақташ дар кори ҷалб намудани аҳолӣ ба мубориза бо вайронкунии ҳуқуқ роли намоён бозидааст, дар шароити ҳозира ба шакли самарабахши иштироки меҳнаткашон дар муҳофизати тартиботи ҳуқуқӣ — дружинаҳои ихтиёрии халқӣ табдил ёфтааст. Фаъолияти онҳо мисоли равшани он аст, ки дар шароити давлати мутараққии социалистӣ функцияҳои ташкилотҳои ҷамъиятӣ аз доираи расондани ёрӣ ба милиция ва дигар муассисаҳои давлатӣ берун баромада, аҳамияти торафт калон ва мустақилият пайдо мекунад.

Аҳамияти ин таъсисоти оммавии ҷамъиятӣ — дружинаҳои ихтиёрии халқӣ, ки 25-солагии ташкил ёфтани онҳо соли гузашта қайд карда шуд, дар муҳофизати тартиботи ҳуқуқӣ хеле калон аст. Онҳо, ки бо ташаббуси коллективҳои пешқадами коргарон барпо карда шудаанд, мактаби хуби гражданӣ, воситаи муҳими тарбияи шахсоне гардидаанд, ки қоидаҳои ҳаёти умумии социалистиро ҳурмат намекунанд. Ҳазорҳо дружинаҳои ихтиёрии халқӣ, ки дар республика амал мекунанд, даҳҳо ҳазор нафар дружиначиёнро дар бар мегиранд ва қариб нисфи онҳоро коммунистону комсомолон ташкил медиҳанд. Дар шаҳрҳо ва деҳаҳои Тоҷикистон ҳар бегоҳ бисьёр дружиначиён ба кӯчаҳо баромада, тартиботи ҷамъиятиро посбонӣ мекунанд. Дар шаҳрҳои Норак, Чкалов ва дигар пунктҳои аҳолинишин чунин анъанаҳои нав ба вуҷуд омада, инкишоф меёбанд, ки бо анъанаҳои хуби сулолаҳои коргарӣ зич алоқаманданд: ҳамаи аъзоёни калонсоли оилаҳо ба дружинаҳо дохил шуда, осудагии гражданинҳои советиро муҳофизат менамоянд.

Ҳамкории органҳои корҳои дохилӣ ва дружинаҳои ихтиёрии халқӣ сол аз сол сермаҳсул ва шаклҳои ҳамкории онҳо гуногун мешаванд. Дружинаҳо таҳти роҳбарии Советҳои депутатҳои халқӣ дар микрорайонҳо, коллективҳои меҳнатӣ ва хобгоҳҳои умумӣ кори фаъолонаи тарбиявӣ ва профилактикӣ мебаранд, бо коркунони милиция дар мубориза бо вайронкунии ҳуқуқ ва барои муҳофизати тартиботи ҷамъиятӣ зич якҷоя амал мекунанд. Бо иштироки дружиначиён ҳар сол садҳо ҳодисаҳои вайрон кардани ҳуқуқ ошкор ва пешгирӣ карда мешавад.

Дар республика якҷоя бо коркунони милиция хизмати махсуси патрулӣ кардани дружиначиён торафт бештар паҳн мешавад. Ин имконият медиҳад, ки шумораи зиёди постҳо ва маршрутҳо муқаррар карда, дар айни замон ба дружиначиён дар амалия шаклу усулҳои мубориза бо вайронкунии ҳуқуқ омӯзонда шавад. Чунин шаклу амалиёти якҷоя аъзоёни дружинаҳои ихтиёрии халқиро интизомнок гардонда, масъулияти коркунони милицияро барои муҳофизати тартиботи ҷамъиятӣ баланд мебардорад. Ин кор махсусан дар шаҳрҳои Душанбе ва Ленинобод нағз ба роҳ монда шудааст ва он натиҷаҳои мусбат бахшида истодааст.

Бо мақсади такмил додани фаъолияти дружинаҳо дар ҳама ҷо онҳо махсус гардонда шудаанд. Ин имконият дод, ки самараи иштн-

роки аҳли ҷамъият дар ҳалли масъалаҳои проблемавии мубориза бо вайронкунии ҳуқуқ хеле зиёд карда шавад.

Дар мубориза бо исрофкорӣ, бесарусомонӣ, ҳаннотӣ, вайрон кардани қоидаҳои савдо дружинаҳои ихтиёрии халқии махсусгардида роли калон мебозанд. Дар вақти ҳозира чунин дружинаҳо қариб дар ҳама ҷо бомуваффақият амал мекунанд ва онҳо дар кори ошкор ва пешгирӣ намудани торочгарӣ, ҷинояти роҳбарони хоҷагӣ ва шахсони мансабдор ба коркунони БХСС ёрӣ мерасонанд. Дружиначиён дар тафтиши ҳолати нигаҳдории сарватҳои моддӣ, ошкору ҳуҷҷатнок намудани фактҳои амалиёти ҷинояткоронаи торочгарон, ҳаннотон, дар хариди назоратӣ дар системаи савдо ва хӯроки умумӣ иштирок мекунанд. Танҳо дар райони Марказии шаҳри Душанбе онҳо бо якҷоягии коркунони БХСС 97 нафар торочгарони моликияти давлатиро ошкор ва дастгир намуданд, ки аз онҳо 78 нафарашон ба ҷавобгарии ҷиноятӣ кашида шуданд.

Иштироки дружинаҳои ихтиёрии халқӣ дар мубориза бо мастигарӣ ва алкоголизм ва вайрон кардани қоидаҳои савдои машрубот самти муҳимтарини фаъолияти онҳо мебошад. Ин кор, ки бо якҷоягии таъсисоти ҷамъиятӣ ва органу подразделенияҳои милиция гузаронда мешавад, аҳамияти калони социалӣ дошта, ба пешгирӣ намудани вайронкунии ҳуқуқ равона карда шудааст ва ба мустаҳкам шудани маданиятнокии социалистӣ мусоидат менамояд.

Дружиначиён вайронкунии ҳуқуқро, ки бо пайдо шудани одамони маст дар ҷойҳои ҷамъиятӣ алоқаманд аст ва ин гуна шахсон бо намуд ва рафтори худ ба шаъну эътибори одам ва хулқу одоби ҷамъиятӣ иснод меоваранд, пешгирӣ менамоянд, онҳо дар ҳолатҳои вайрон карда шудани ҳуқуқ ҳамроҳи коркунони милиция тадбирҳои таъсиррасонӣ меандешанд. Дружиначиён ҳам ҳангоми ба патрулӣ баромадан ва ҳам дар вақти гузарондани тадбирҳои мақсаднoки профилактикӣ ҳодисаҳои вайрон карда шудани қоидаҳои савдои машруботро ошкор мекунанд ва барои такрор нашудани онҳо чораҳо мебинанд.

Дар мубориза бо мастигарӣ ва алкоголизм дружинаҳои махсусгардида, ки аъзоёни онҳо, чун қоида, коркунони муассисаҳои тиббӣ мебошанд, саҳми намоён мегузоранд. Ин дружиначиён дар ҳайати экипажҳо ва нарядҳо дар ҳушьёрхонаҳои тиббӣ навбатдорӣ мекунанд, бо шахсоне, ки машруботро суиистеъмол менамоянд, кори индивидуалии профилактикӣ мебаранд, дар ҳолатҳои зарурӣ нисбат ба онҳо тадбирҳои таъсиррасонии тиббӣ мебинанд, дар кори пропагандаи зидди майпарастӣ дар коллективҳои меҳнатӣ ва дар байни аҳолӣ иштирок мекунанд. Дружинаҳои махсусгардидаи станцияи «Ёрии таъҷилӣ» ва беморхонаи инфекционии райони Роҳи Оҳани шаҳри Душанбе, бюрои республикавии экспертизаи судию тиббии райони Октябрь, диспансери республикавии дар райони Фрунзеи пойтахт будаи табобати пӯст нағз кор мекунанд.

Таъмини бехатарии ҳаракат дар роҳҳо қисми муҳими таркибии пешгирӣ кардани вайронкунии ҳуқуқ мебошад. Дар ҳалли ин вазифа аъзоёни дружинаҳои махсусгардида бо ҳамроҳии коркунони автоинспекцияи давлатӣ дар як саф иштирок менамоянд. Онҳо ба риояи қоидаҳои ҳаракати роҳ, ҳолати техникии воситаҳои нақлиёт, таъмини бехатарии кашондани одамон бо нақлиёти автомобилӣ назорат карда, камбудиҳои ҳолати роҳу кӯчаҳоро ошкор мекунанд, қоидаҳои ҳаракати роҳро пропаганда менамоянд, бо вайронкунандагони ҳуқуқ кори тарбиявӣ мебаранд, дар тафтиши воситаҳои нақлиёти автомобилӣ иштирок мекунанд.

Дар ин бобат дружинаҳои ихтиёрии махсусгардидаи шаҳрҳои Душанбе ва Чкалов ёрии калон мерасонанд. Онҳо дар шаҳрҳои Норак, Турсунзода ва як қатор дигар пунктҳои аҳолинишини республика ҳам бад кор намекунанд. Соли гузашта дружиначиён 9094 ҳодисаи вайрон кардани қоидаҳои ҳаракати роҳ, аз ҷумла 939 ҳодисаи истифода

бурдани наклиёти давлатиро бо максадҳои шахсӣ ва таъмакорӣ ошкор намуда, 72 нафар ронандагонро дастгир карданд, ки онҳо воситаҳои наклиётро дар ҳолати мастӣ меронданд.

Фактҳои иштироки фаъолонаи аъзоёни дружинаҳои махсусгардида дар кори пешгирӣ ва ошкор намудани ҷиноят кам нестанд. Масалан, аъзои дружинаи махсусгардидаи ПМК-7 «Тоҷикдорстройтрест» С. И. Порохин ҷасорату қатъият ва чолокӣ нишон дода, ҷинояткори мастро дастгир намуд, ки вай автомошини боркашро гирифта гурехта, бачаи ноболиғро зер кунонда буд.

Отрядҳои оперативии комсомолии дружиначиён шакли таъсирнок ва оммавии иштироки ташкилотҳои комсомолӣ дар кори мустаҳкам намудани тартиботи ҳуқуқии социалистӣ, пешгирӣ кардани зуҳуроти зиддиҷамъиятӣ дар байни ҷавонон, тарбияи ҳуқуқии ҷавонону наврасон гардидааст. Онҳо подразделенияҳои махсусгардидаи дружинаҳои ихтиёрии халқӣ оид ба пешгирӣ кардани вайронкунии ҳуқуқ дар байни ҷавонон ва ноболиғон буда, дар сафҳои худ намояндагони ҷавони синфи коргар, интеллигенция, студентонро муттаҳид менамоянд.

Муайян кардани наврасоне, ки аз таҳсил ва меҳнати фоиданоки ҷамъиятӣ саркашӣ карда, майли вайрон кардани ҳуқуқро доранд, гузарондани кори индивидуалии тарбиявӣ бо вайронкунандагони ноболиғи ҳуқуқ самти муҳими фаъолияти отрядҳои оперативии комсомолии дружиначиён мебошад. Комсомолони дружиначӣ ба наврасони тарбияашон душвор шефӣ мекунанд, дар кори комиссияҳои мададгори оила ва мактаб, ки дар корхонаҳо ва муассисаҳо барпо карда шудаанд, иштирок менамоянд, дар инспекцияҳои оид ба кори байни наврасон навбатдорӣ мекунанд, дар гузарондани тадбирҳои профилактикӣ оид ба ошкор ва пешгирӣ кардани ҳуқуқвайронкунӣ дар байни наврасон, дар ташкили вақти холии онҳо махсусан дар давраи таътили тобистона иштирок менамоянд. Дар баробари ин аъзоёни отрядҳои оперативии комсомолии дружиначиён дар муҳофизати тартиботи ҷамъиятӣ дар шаҳрҳо, марказҳои районҳо ва дигар пунктҳои аҳолинишини республика иштирок карда, риояи қоидаҳои зиндагонии умумии социалистиро дар микрорайонҳои истиқоматӣ ва хобгоҳҳои умумии ҷавонон таъмин менамоянд, барои пешгирӣ кардани травматизми бачаҳо дар роҳу наклиёт ёрӣ мерасонанд.

Отрядҳои оперативии комсомолии дружиначиёни заводи алюминии Тоҷикистон, комитетҳои районию шаҳрии комсомолии Шаҳртуз, Ленинобод, Чкалов ва дигарон ба органҳои корҳои дохилӣ ёрии калон мерасонанд. Дар кам шудани шумораи ҳуқуқвайронкунӣ дар байни ноболиғон хизмати комсомолони дружиначӣ калон аст.

Дружинаҳои халқӣ яке аз таъсисотҳои оммавии бонуфузи ҷамъиятӣ гардидаанд ва ин натиҷаи қонунии кори зиёди ташкилотчигии органҳои партиявӣ ва советӣ мебошад. Коммунистон чун ҳамеша бо ташаббусҳои нав баромад мекунанд, онҳо дар сафи пеши мубориза барои тарбияи одами ҷамъияти коммунистӣ мебошанд. Баланд бардоштани масъулияти ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ барои кори дружинаҳои халқӣ, тарбияи дружиначиён дар рӯҳи беҷунуҷаро иҷро намудани вазифаи ҷамъиятӣ, муносибати намунавӣ ба меҳнат ва таҳсил аҳамияти калон дорад.

Дар он ҷое, ки ташкилотҳои партиявӣ ҳақиқатан ҳам қобилияти ҷангоҷарона зоҳир мекунанд, дар он ҷое, ки Советҳои депутатҳои халқӣ ба фаъолият ва эҳтиёҷоти дружнаҳо ғамхорӣ ва диққати ҷиддӣ зоҳир карда, амалиёти якҷояи ҳаррӯзаи онҳоро бо органҳои милиция, дигар ташкилотҳои давлатӣ ва ҷамъиятӣ ташкил менамоянд, саҳми дружинаҳои ихтиёрии халқӣ дар мустаҳкам намудани тартиботи ҳуқуқӣ махсусан ҳис карда мешавад ва аз ин доираи диққату эътибор берун намемонад.

Дар тамоми республика ва берун аз он дружинаи ихтиёрии халқии управленияи водоканализацияи Ленинобод маълуму машҳур аст, ки

он бори ёздаҳум паи ҳам сазовори Байраҳи Сурхи сайёри комитети шаҳрии партия ва комиҷроияи Совети депутатҳои халқии шаҳри Ленинобод гардидааст. Соли гузашта ин дружина барои кори бисьёрсолаи самаранок ва натиҷаҳои баланди фаъолияташ оид ба муҳофизати тартиботи ҳуқуқӣ бо Грамотаи фахрии ВКД СССР мукофотонида шуд.

Органҳои партиявӣ, советии шаҳри Душанбе ва районҳои он масъалаҳои такмил додани фаъолияти дружинаҳоро мунтазам муҳокима менамоянд, вазъияти кӯчаҳо ва натиҷаи кори дружинаҳоро таҳлил мекунанд, барои таълиму тарбияи дружиначиён тадбирҳо меандешанд.

Вақтҳои охир дар пойтахти республика ҳар рӯз садҳо нафар дружиначиён ба посбонии тартиботи ҷамъиятӣ мебароянд, ин имконият дод, ки органҳои корҳои дохилӣ қувваю воситаҳоро аз нав тақсим намоянд.

Дар натиҷа аъзоёни дружинаҳои ихтиёрии халқӣ ва коркунони милиция дар ҷойҳои серодам, дар назди даромадгоҳҳои корхонаҳо, магазинҳои калон, кинотеатрҳо, истгоҳҳои нақлиёти ҷамъиятӣ ва канорҳои шаҳр бештар пайдо мешаванд. Дружинаҳои комбинати абрешим, автобазаи «Тоҷикматлубот», институти тиббӣ ва як қатор дигарон сазовори эътирофи аҳолии шаҳри Душанбе гардидаанд.

Ба муносибати 25-солагии ташкил ёфтани дружинаҳои ихтиёрии халқӣ бисьёр дружиначиёни республика барои хизматашон дар муҳофизати тартиботи ҷамъиятӣ, иштироки фаъолонаашон дар мубориза бо ҳуқуқвайронкунӣ ба мукофотҳои олии Ватан сазовор шуданд. А. Ҳайдаров аз управлениян водоканализацияи Ленинобод — бо ордени Байраҳи Сурхи Меҳнат, М. Маъмуров аз трести «Душанбестрой» — бо ордени «Нишони фахрӣ», А. П. Ампилогова аз фабрикаи дӯзандагии ба номи 50-солагии СССР, шаҳри Қӯрғонтеппа — бо медали «Барои меҳнати шуҷоатнок», М. Қаримов аз совхози боғу токпарварии «Ленинград»-и райони Восеъ ва Х. Яъқубов аз комбинати нонпазии иттифоқи матлуботи райони Турсунзода — бо медали «Барои меҳнати шоён» мукофотонида шуданд. Даҳҳо нафар дружиначиён ба мукофотҳои ҳукуматии республика сарфароз гардиданд.

Органҳои корҳои дохилии республика ба роль ва аҳамияти дружинаҳои ихтиёрии халқӣ дар мустаҳкам кардани тартиботи ҳуқуқӣ баҳои баланд дода, шаклҳои ҳамкориро бо дружиначиён инкишоф ва такмил медиҳанд, таҷрибаи пешқадами беҳтарин дружинаҳои ихтиёрии халқиро паҳн мекунанд. Амалиёти якҷояи доимӣ, расондани ёрии зарурӣ ба дружинаҳо вазифаи ҳамаи роҳбарони органҳои ВКД, инспекторони участкавии милиция мебошад. Дар амал дар ҳар органи шаҳрӣ ва райониии корҳои дохилӣ коркуноне ҷудо карда шуданд, ки онҳо бевосита бо масъалаҳои амалиёти якҷоя бо штабҳои дружинаҳои ихтиёрии халқӣ машғуланд.

Аммо фаъолияти дружинаҳои ихтиёрии халқии республикаро ба талаботи имрӯза ҷавоб медиҳад гуфтан ҳанӯз бармаҳал аст. Масъалаи ба муҳофизати тартиботи ҷамъиятӣ пурра баромадани дружиначиён ҳанӯз ҷиддӣ аст. Чунин ҳолатҳое ҳам мешаванд, ки дружиначиён ба муҳофизати тартиботи ҳуқуқӣ дар ҳайати пурра намебароянд. Аксаран ин беасос бо кам будани шумораи аъзоёни дружинаҳои ихтиёрии халқӣ, ки ба ҳайати штатии корхонаҳо, ташкилотҳо ё муассисаҳо мувофиқ намеоянд, алоқаманд аст. Масалан, дар иттиҳодияи қолинбофии Қайроққум бештар аз 5300 нафар коргарон кор мекунанд, дружина бошад ҳамагӣ 237 нафар аъзо дорад, яъне 4,4% шумораи умумии коргаронро ташкил медиҳаду халос. Дар комбинати абрешими Ленинобод низ тақрибан чунин ҳолат дида мешавад. Дар ин ҷо 670 нафар коргарон аъзои дружинаҳои ихтиёрии халқӣ мебошанд, ки 7,7% шумораи умумии онҳоро ташкил менамоянд. Дружинаи ихтиёрии халқӣ, агар дар ҳайати он камаш ҳар кадом панҷумин коркунони

корхона ё муассиса набошад, вазифаҳои дар наздаш истодаро самарабахш ҳал карда наметавонад.

Ҳанӯз на дар ҳама ҷо ба ҳаёт ва фаъолияти ҳаррӯзаи дружинаҳои ихтиёрии халқӣ, базаи моддию техникии онҳо диққати доимӣ дода мешавад. Дар баъзе шаҳру районҳои республика ба кори дружинаҳои ихтиёрии халқӣ бояду шояд назорат намекунанд, онро ба маҷрои даркорӣ равона наменамоянд, дар натиҷа иштироки дружиначиён дар муҳофизати тартиботи ҳуқуқӣ тамоман ҳис карда намешавад. Масалан, отряди оперативии комсомолии дружиначиёни шаҳри Қӯрғонтеппа фаъолияти худро нишон намедиҳад.

Дар тарбияи ҳуқуқӣ ва таълими дружиначиён васеъ истифода бурдани имкониятҳои факультетҳои донишҳои ҳуқуқии университетҳои халқӣ, семинарҳо ва лекторияҳо ба мақсад мувофиқ аст. Хуб мешуд, ки дар машғулиятҳои сети маорифи партиявӣ низ амалияи муҳофизати ҳуқуқ пурратар инъикос меёфт.

Советҳо ва гурӯҳҳои профилактикӣ, ки амалан дар ҳар кадом коллективи меҳнатӣ ташкил карда шудаанд ва намояндагони ташкилотҳои партиявӣ, касабавӣ, комсомолӣ, маъмурият, судҳои рафиқона, дружинаҳои ихтиёрии халқӣ, дигар таъсисотҳои меҳнаткашонро дар бар мегиранд, оид ба пешгирӣ намудани ҳуқуқвайронкунӣ дар республика кори зиёде мебаранд. Ин совету гурӯҳҳо бо мақсади муттаҳид намудани амалиёти ташкилотҳои гуногун дар мубориза бо вайрон кардани тартиботи ҷамъиятӣ, интизоми меҳнат, талаву тороҷкунандагони молу мулки социалистӣ барпо карда шудаанд. Даҳҳо корхонаҳо, совхозҳо, колхозҳоро номбар кардан мумкин аст, ки дар онҳо ташкили дурусти кори советҳо ва гурӯҳҳои профилактикӣ ба мунтазам кам шудани шумораи ҳуқуқвайронкунӣ мусоидат менамоянд. Дар байни онҳо заводи нуриҳои азотии Вахш, СМУ № 1 шаҳри Чкалов ва дигарон ҳастанд.

Органҳои милиция қувваю нуфузи афкори ҷамъиятии коллективҳои меҳнатиро ба ҳисоб гирифта, ба онҳо дар бораи содир шудани ҳуқуқвайронкунӣ хабар медиҳанд, роҳбарони органҳои корҳои дохилӣ, инспекторони участкавӣ ва дигар коркунони милиция дар корхонаҳо ва муассисаҳо мунтазам баромад мекунанд. Мутаассифона, на ҳамаи коллективҳо ба хабари органҳои корҳои дохилӣ ба қадри зарурӣ диққату эътибор медиҳанд. Муҳокимаи вайронкунандагони тартиботи ҷамъиятӣ аксаран характери расмиятчигӣ дорад, дар баъзе корхонаҳо фақат зиёдтар аз нисфи фактҳои конкретии ҳуқуқвайронкунӣ муҳокима карда мешавад. Нисбат ба вайронкунандагони ҳуқуқ чунин чораҳои таъсиррасонӣ, монанди тағъир додани мӯҳлати отпуски навбатии меҳнатӣ, маҳрум кардан аз музди иловагӣ ва мукофотпулиҳоро кам ба кор мебаранд. Шумораи ҳуқуқвайронкунӣ ва вазъияти мубориза бо он дар вақти ҷамъбасти натиҷаҳои мусобиқаи социалистӣ на ҳама вақт ба назар гирифта мешавад.

Дар республика аз моҳи феврали соли 1974 сар карда, пунктҳои ҷамъиятии муҳофизати тартибот — шакли нави ташкилотии фаъолияти милиция ва қувваи аҳли ҷамъият барои дар аҳолӣ тарбия намудани интизоми ҷамъиятӣ, эҳтироми қонунҳо ва қоидаҳои зиндагонии умумии социалистӣ, ошкор ва бартараф кардани шароиту вазъияти вайронкунии ҳуқуқ, пешгирӣ намудани зуҳуроти зиддиҷамъиятӣ ва нигоҳ доштани тартиботи намунавии ҷамъиятӣ дар территорияи микрорайонҳо барпо карда шуда буданд. Пунктҳои ҷамъиятӣ ҷидду ҷаҳди дружинаҳои ихтиёрии халқӣ, судҳои рафиқона, органҳои манзилӣ, инспекторони участкавии милицияро муттаҳид намуда, дар фаъолияти ҳаррӯзаи худ имкониятҳои депутатҳои Советҳои маҳаллиеро истифода мебаранд, дар территорияи онҳо хизмат мерасондагӣ истиқомат ё кор мекунанд. Онҳо марказҳои ҳақиқии профилактикаи вайронкунии ҳуқуқ ва мустаҳкам намудани тартиботи ҳақиқӣ дар микрорайонҳо ме-

бошанд. Дар вақти ҳозира дар территорияи республика 250 пункти ҷамъиятии муҳофизати тартибот кор мекунад.

Пунктҳои ҷамъиятӣ барои мустаҳкам намудани тартиботи ҳуқуқӣ дар сектори истиқомат корҳои зиёдеро ба ҷо меоваранд. Дар байни онҳо пунктҳои муҳофизати тартиботи № 2 райони Маркази шаҳри Душанбе, колхози ба номи Ленини райони Коммунистӣ, совхози ба номи Ҷ. Расулови райони Ильич, пункти ҷамъиятии № 2 посёлкаи Зафарободи райони Зафаробод ва як қатор дигарон беҳтарин мебошанд. Инсепекцияи ҷамъиятии оид ба кори байни ноболиғони назди пункти ҷамъиятии № 1 шаҳри Чкалов кори фаъолонаи мақсаднок мебарад, ба туфайли фаъолияти ин инспекция наврасон дар микрорайон амалан тартиботи ҳуқуқиро вайрон намекунанд.

Аммо вақтҳои охир баъзе комиҷроияҳои Советҳои маҳаллӣ, ки ба зиммаи онҳо мутобиқгардонӣ ва роҳбарӣ ба кори пунктҳои ҷамъиятии муҳофизати тартибот гузошта шудааст, диққатро ба онҳо суст кардаанд. Ин ба натиҷаи кори пунктҳои ҷамъиятӣ таъсир мерасонад. Масалан, бинои пункти ҷамъиятии № 8 муҳофизати тартибот, ки моҳи декабри соли 1983 дар райони Фрунзеи шаҳри Душанбе барпо карда шуда буд, ба талабот ҷавоб дода наметавонад. Аз таъсисоти ҷамъиятӣ фақат штаби минтақавии дружинаи ихтиёрии халқӣ, ки пештар ҳам дар ин ҷо ҷойгир шуда буд, кор мекунаду халос. Корхонаи базавии он заводи «Тоҷиккабель» ва директори он Д. С. Буйлин раиси совети аҳли ҷамъият мебошад, аммо совет ягон маротиба ҳам ҷамъ наомадааст. Намояндагони комиҷроияи райони Фрунзе ба ин пункти ҷамъиятӣ мунтазам омада меистанд, аммо танҳо ба тафтиши ба навбатдорӣ баромадани дружиначиён маҳдуд мешаванду халос. Тасодуфӣ нест, ки дараҷаи вайронкунии ҳуқуқ дар ин микрорайон баланд аст.

Дар ҳама ҷо барпо карда шудани системаи васеи советҳои профилактикии коллективҳои меҳнатӣ ва пунктҳои ҷамъиятии муҳофизати тартибот имконият дод, ки самара ва таъсири роҳбарӣ ва назорат дар соҳаи ташкили комплекси тадбирҳои давлатӣ ва ҷамъиятии мубориза бо ҳуқуқвайронкунӣ афзун гардонда шавад. Комиҷроияҳои Советҳои маҳаллӣ, ташкилотҳои болоии партиявӣ ба ин система такья намуда, дар пешгирӣ кардани ҳуқуқвайронкунӣ метавонанд имкониятҳои калони таъсисотҳои ҷамъиятиро пурра истифода баранд, таҷрибаи бои гуногуни кори идеявию тарбиявиро ба онҳо омӯзонанд, воситаҳои дар ихтиёрашон будаи ахбороти оммавӣ ва пропагандаро ба кор баранд.

Гарави асосии пурра решакан кардани ҷинояткорӣ ин минбаъда вусъат додани фаъолият барои пешгирӣ кардани ҳуқуқвайронкунӣ мебошад, ки аз тарафи насли ҷавони наврас, дар навбати аввал ноболиғон, содир карда мешавад. Ба туфайли корҳои ба ҷо меовардагии органҳои партиявию советӣ ва ташкилотҳои ҷамъиятӣ шумораи вайрон кардани тартиботи ҳуқуқӣ аз тарафи наврасон кам мешавад. Бо вуҷуди ин ба ҳар як факти вайрон кардани тартибот бояд диққату эътибори ҷиддӣ дода шавад. Махсусан беназоратии ноболиғон, бо кори фоиданок машғул нашудани онҳо, мастигарии падару модарон, таъсири маънавии ҳар гуна обрӯҳои сохта, ки барои вайрон кардани ҳуқуқ замина ба вуҷуд меоваранд, хавфнок мебошанд. Қувваи зиёди органҳои муҳофизати ҳуқуқ ва дигар органҳои давлатӣ, ҳамаи ташкилотҳо ва муассисаҳои тарбиявӣ, таъсисотҳои ҷамъиятӣ ба муборизаи зидди чунин зуҳурот сафарбар карда шудаанд. Ҷидду ҷаҳди онҳо, пеш аз ҳама, ба он ҷалб карда шудааст, ки сабабҳо ва шароитҳое, ки боиси ҳуқуқро вайрон кардани ҷавонон мегарданд, дар сари вақт ошкор ва пешгирӣ намуда, аз қадами нодуруст боз дошта ва дар онҳо ҷаҳонбинии мустаҳками коммунистӣ ташаккул дода шавад.

Ба ин муносибат барои минбаъда такмил додани тарбияи идеявию маънавӣ ва ҳуқуқии насли наврас қарорҳои Пленуми апрелии

(с. 1984) КМ КПСС ва «Роҳҳои асосии ислоҳоти мактаби маълумоти умумӣ ва касбӣ», ки онро Пленум ва Совети Олии СССР маъқул донистанд, аҳамияти махсус доранд. Вазифаи баланд бардоштани роли мактаб, коллективи педагогӣ ва комсомолии он дар кор бо наврасон дар микрорайонҳо дар байни проблемаҳои муҳими ислоҳот мавқеи махсусро ишғол менамояд. Дар баробари ин барои баланд бардоштани маданияти педагогии падару модарон минбаъд ҳам ҷидду ҷаҳд кардан лозим аст.

Мутаассифона, на ҳамаи ҷавонон ба машғулиятҳои спортӣ, эҷодиёти техникӣ ва дигар эҷодиёт ҷалб карда шудаанд. Давлат ба ин кор маблағҳои зиёд ҷудо мекунад, аммо онҳо на дар ҳама ҷо оқилона истифода бурда мешаванд, дар натиҷа бисьёре аз наврасони ба ном тарбияашон «душвор» ба ҳоли худ, ба таъсири кӯча гузошта шудаанд. Баҳона кардани сустии базаи моддӣ, нарасидани педагогҳо барои ҷунин машғулиятҳо тамоман асосе надоранд. Дер боз дар вилояти Қӯрғонтеппа 6 вазифа, дар вилояти Ленинобод — 5 вазифаи педагогҳо— ташкилотчиён холӣ меистад, аммо шӯъбаҳои маорифи халқ дар кори хоста гирифтани мутахассисон манфиатдории зарурӣ зоҳир намекунанд.

Имконияти реалӣ барои ба кори байни наврасон ҷалб намудани одамони шавқманду дилсӯз ва қобилияноке, ки наврасони тарбияашон «душвор»-ро ба зери таъсири худ даровarда метавонанд, бо баҷаҳо устуворона ва шавқмандона кор мебаранд, дар ҳама ҷо ҳаст. Дар байни истеҳсолотчиёни кадрӣ, комсомолон ва студентон, спортсменҳо ва ташаббускорон ҳам захираи ин қабил одамон ҳастанд ва онҳоро фаъолона истифода бурдан лозим аст.

Органҳои корҳои дохилии РСС Тоҷикистон дар вазъияти рӯҳбаландии бузурги меҳнатии умумихалқӣ барои сазовор пешвоз гирифтани съезди XXVII КПСС тайёрӣ дида, таҳти роҳбарии органҳои партиявӣ ва советӣ дар ҳалли вазифаҳои минбаъда афзун гардондани самараи мубориза бо вайронкунии ҳуқуқ ва муҳофизати тартиботи ҷамъиятӣ шаклҳои ҳамкориро бо аҳли ҷамъият инкишофу такмил дода, барои ҷамъбаст ва паҳн кардани таҷрибаи пешқадами кор фаъолона тадбирҳо мебинанд. Сафи ягонаи мустаҳками коркунони органҳои корҳои дохилӣ, милиция ва табақаҳои васеи аҳолии республика кафолати эътимодноки он аст, ки ба мақсади наҷиби ба пунктҳои аҳолинишини дорои тартиботи намунавии ҳуқуқӣ табдил додани тамоми шаҳру деҳоти республикаамон ноил гардида мешавад.



4—1040

# ХУСУСИЯТҲОИ СОЦИАЛИЮ СИЁСИИ БА СОЦИАЛИЗМ ГУЗАШТАНИ ХАЛҚҲОИ ОСИЁИ МИЁНА

*Ҳ. КАРИМОВ,*
*номзади илми философия*

В. И. Ленин ҳанӯз дар солҳои 1919—1920 вазифаҳои асосии пролетариати ғолиби Россияи советӣ ва халқҳои бедоргардидаи мустамликаҳоро дар муборизаи зидди империализм ҳамчун иттифоқчиёни оянда муайян карда буд. Ӯ таҷрибаи дар ҳамон вақт ғуншудаи муносибатҳои байни коргарони саноатӣ ва деҳқонони районҳои марказӣ, хусусан канорҳои миллии Россияро дар партави пешомадҳои процесси революционии ҷаҳонӣ ҷамъбаст намуд. Вай дар маърӯзаи худ дар съезди II умумироссиягии ташкилотҳои коммунистии халқҳои Шарқ қайд кард, ки таҷрибаи большевиконро дар бобати муттаҳид кардани вазифаҳои зиддибуржуазию зиддифеодалӣ ва қувваҳои революция, дар бобати мустаҳкам намудани иттифоқи синфи коргар ва деҳқонон дар миқёси байналхалқӣ истифода бурдан мумкин аст.

Ин, албатта, чунин маъно надорад, ки хусусиятҳои хоси процесси революционии ҳаракати миллии озодихоҳона аз эътибор соқит карда мешуда бошад. В. И. Ленин дар конгресси II Интернационали коммунистӣ мазмуни бо ифодаи «миллии революционӣ» мутобиқи ҳаракати зиддимустамликавӣ иваз кардани ифодаи «буржуазияи демократӣ»-ро шарҳ дода, фарқи муборизаи миллии озодихоҳонаи мамлакатҳои мустамликавии Шарқро аз тамоили процесси революционии мамлакатҳои ғарби Европа қайд карда буд. Ӯ фарқноккунии ногузири ҳаракати зиддимустамликавии миллии озодихоҳонаро ҳам дар рафти инкишофи он ва ҳам баъди ба даст овардани истиқлолияти сиёсӣ пешгӯӣ намуд.

Қонунияти муҳимтарин ва дар айни замон махсуси тараққиёти ғайрикапиталистӣ ҳалли бомувафафқияти масъалаи миллӣ мебошад, ки он на фақат бо муқаррар кардани баробарии сиёсӣ ва ҳақиқии ҳамаи халқҳо, балки бо барҳам додани нобаробарии амалии иқтисодӣ, социалӣ ва маънавӣ алоқаманд аст.

Сохтмони социалистӣ дар Осиёи Миёна на танҳо дар ҳайати синфӣ, балки дар усулҳои ҳалли проблемаҳои конкретии дар назди советҳо буда хусусиятҳои зиёде пайдо намуд. Дар республикаҳои Осиёи Миёна таҷрибаи РСФСР-ро ҳамту бетағйир истифода бурдан, яъне

ҳамаи органҳои кӯҳнаи ҳокимиятро якбора аз байн бардоштан мумкин набуд. Дар ин ҷо баъди барҳам додани органҳои иҷрокунандаи вазифаҳои мустамликадорӣ судҳои маҳаллӣ: судҳои одатӣ, динӣ, шариатӣ боқӣ монданд ва муддатҳои дароз амал карданд. Дар округҳои Тошовуз ва Чорҷӯи Туркманистон судҳои қозиҳо то соли 1927 давом карданд.

Ин органҳои судии асримиёнагиро, ки дар байни аҳолии маҳаллӣ нуфузи калон доштанд, якбора барҳам додан мумкин набуд. Онҳоро фақат тадриҷан, бо роҳи ислоҳот аз байн бардоштан имконпазир буд. Тактикаи мазкур дар хусуси судҳои шариатӣ хеле равшан зоҳир гардид, ки онҳо аз рӯи нормаю ахлоқи динӣ, шариатӣ амал карда, кӯшиш менамуданд мавқеи нобаробарҳуқуқии занонро дар ҷамъият ва одатҳои никоҳи барвақт, бисьёрзандорӣ, қасоси хунӣ, қалин, фаранҷиро нигоҳ доранд.

Дар шароити Осиёи Миёна озодкунии занон қонунияти муҳими социалӣ гардид. Ҳокимияти Советӣ бо декретҳои худ ҳолати хоркунии занонро барҳам дод, онҳоро аз ҷиҳати сиёсӣ ва ҳуқуқӣ бо мардон баробар намуд. Барои ба фаъолияти ҷамъиятию сиёсӣ ва меҳнатӣ ҷалб намудани занону духтарон артельҳо, клубҳо, юртҳои сурх, чойхонаҳо, магазинҳои махсус, ташкилотҳои алоҳидаи комсомолию пионерӣ, ҳар хел ташкилотҳои ҷамъиятӣ оид ба кори байни занон барпо карда мешуданд. Ҳамаи ин имконият дод, ки муносибатҳои оилавию маишии кӯҳна тадриҷан аз байн бардошта, занон ба фаъолияти меҳнатӣ ва ҷамъиятию сиёсӣ ҷалб, баробарҳуқуқии амалии занон бо мардон таъмин карда, муносибатҳои нави оилавию маишӣ ба вуҷуд оварда шаванд.

Дар шароити тараққиёти ғайрикапиталистӣ инчунин процесси баробаршавии дараҷаи шуури синфӣ низ ба амал меомад, ки ин ҳам қонунияти ба худ хоси роҳи тараққиёти ғайрикапиталистӣ буд. Дар рафти барпо намудани ҳаёти нави ҷамъиятӣ чи дар шаҳр ва чӣ дар деҳот шуури ҷамъиятӣ, психологияи ҷамъиятӣ, инчунин шуури индивидуалӣ тағьир меёфтанд. Аммо процесси ин тағьирот хусусан дар соҳаи психологияи ҷамъиятӣ ва шуури индивидуалӣ сусттар буд. Дар шуури одамон хурофоту одатҳои зарарноки замони гузашта муддати дароз боқӣ монданд, ки ин дар шароити Шарқ ба таъсири ҷиддии дини мусулмонӣ низ вобаста буд. Хурофоти замони гузашта қувваи ҷиддии кӯҳнапарастӣ буд, ки ба пешравии халқҳои Шарқи советӣ бо роҳи социализм халал мерасонд.

Партияи Коммунистӣ инро ба ҳисоб гирифта, дар байни меҳнаткашони республикаҳои миллӣ кори бузурге гузаронда, онҳоро дар рӯҳи интернационализм, коллективизм, эҳтироми меҳнат, моликияти ҷамъиятӣ тарбия кард, бо ҳам дуруст пайвастани манфиатҳои ҷамъиятӣ ва шахсиро омӯзонд. Дар натиҷаи ин қафомонии шуури синфии оммаи меҳнаткаши республикаҳои миллӣ ба андозаи калон бартараф карда шуд, гарчанд бисьёр хурофоти замони гузашта дар шуури одамони алоҳида ҳанӯз ҷой доранд. Дар республикаҳои мазкур одамони дорои симои нав, сифатҳои баланди идеявӣ ва маънавӣ, ки бо ватандӯстии советӣ ва интернационализми социалистӣ фаро гирифта шудаанд, ташаккул ёфтанд.

Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ аз рӯи васиятҳои В. И. Ленин дар бораи ба ҳисоб гирифтани хусусиятҳои хоси миллӣ ва эҳтироми урфу одатҳои халқҳои канорӣ, хатто халқҳои хурдтарин амал карда, ба нигаҳдорию ривоҷ додани анъанаҳои халқии коллективизми меҳнатӣ дар кооперативҳо диққати калон медод. Ин дар ҳамаҷониба дастгирӣ кардани шаклҳои таърихан таркибьёфтаи мададгории меҳнатии байни ҳамдигар, аз ҷумла шаклҳои гуногуни бодиянишинии якҷоя ва нигоҳубини якҷояи чорво дар водиҳои Қирғизистон

ва чӯлҳои Қароқалпоқистон, дар сохтмони ҷамъомадгоҳҳои ҷамъиятӣ ва осиёбҳои ҷамъиятии обӣ дар Тоҷикистони кӯҳсор, дар анъанаҳои нигоҳубини коллективона ба сети ирригационӣ дар Ӯзбекистон ва Туркманистон, дар ҷамъоварии коллективонаи меваҳои ёбоӣ, коллективона тайёр намудани маҳсулоти ширӣ, инчунин дар муттаҳидшавии муваққатии хоҷагиҳои меҳнаткашон барои иҷрои корҳои алоҳида зоҳир мегардид.

Сабаби нисбатан паҳн гардидану гуногунии намудҳои корҳои ҷамъиятӣ, ки аксар вақт худ аз худ, бо ташаббуси оммаҳои халқ ба амал меомаданд, он аст, ки онҳо, чун қоида, дар шаклҳои анъанавӣ, барои аҳолӣ одатӣ ба ҷо оварда мешуданд.

Чорводорони кӯчманчӣ ҳангоми ба тарзи муқимии хаёт гузаштанашон қисми калони харочоти сохтмони посёлкаҳоро ихтиёран ба зиммаи худ гирифта буданд. Дар айни ҳол нисфи харочотро давлат дода буд, қусури қисми дигари онро аҳолӣ бо меҳнати худ баровард. Дар Ӯзбекистон дар асоси анъанаҳои иҷрои якҷояи корҳои ҷамъиятӣ шанбегию якшанбегиҳои оммавии таъмири роҳу кӯпрукҳо, ҷамъоварии ғалла ва ба пунктҳои захиракунӣ кашондани он, мададгорӣ ба киштукори камбағалону батракҳо ва ғайра гоҳ-гоҳ гузаронида мешуданд.

Роли фонди ҷамъиятии ба худ хосро ба ном заминдории давлатӣ мебозиданд. Дар заминҳои ин фонд қисми зиёди артельҳои хоҷагии қишлоқ ва рафоқатҳои коркарди замин (ТОЗ-ҳо) ба амал омаданд. Фонди махсуси ирригационӣ, ки аз тарафи Ҳукумати Советӣ барпо карда шуда буд, низ вуҷуд дошт. Ин фонд асоси ташкил ёфтани рафоқатҳои мелиоративӣ буд. Он дар навбати худ, харочоти давлатро барои ирригация кам мекард ва ташаббуси васеи меҳнаткашонро барои аз нав барқарор намудану минбаъд ривоҷ додани сети ирригационӣ ба вуҷуд меовард.

Дар мисоли инкишофи шаклҳои оддии кооперация дар республикаҳои Шарқи советӣ нуктаи ленинӣ дар бораи зарурати роҳу усулҳои махсуси мобайнии ба сохтмони социалистӣ ҷалб намудани деҳқонон тасдиқ гардид. Аммо ин роҳу усулҳои махсус на танҳо дар шаклҳои гуногуни оддии кооперация зоҳир мегардиданд. Онҳо инчунин дар он зоҳир мешуданд, ки муносибатҳои токапиталистӣ дар деҳот бо муносибатҳои социалистӣ не, балки бо муносибатҳои майдамолӣ иваз карда мешуданд. Инкишофи муносибатҳои молию пулӣ ва шаклҳои оддитарини кооперация дар шароити Ҳокимияти Советӣ барои деҳқонон роҳи социализмро кушод.

Ин ҷиҳат дар қарори конференцияи дуюми вилоятии партиявии РАСС Қирғизистон равшан ифода ёфтааст. Дар он гуфта мешавад, ки дар вилоят, дар ҳамон қисми Қирғизистон, ки дар он шаклҳои натуравии хоҷагӣ бартарӣ доранд, ривоҷ додани муносибатҳои молӣ вазифаи марказӣ дар иқтисодиёт мебошад, ин на фақат боиси иқтисодии эҳёи хоҷагӣ мешавад, балки ба бартарафшавии ҳамаи надстройкаҳо низ мусоидат мекунад, ки онҳо дар заминаи хоҷагиҳои натуравӣ ҳанӯз ҷой доранд ва ба процесси азнавбарқароркунии ҷамъиятӣ дар Қирғизистон халал мерасонанд. Аммо Партияи Коммунистии республика аз ҷиҳатҳои манфии процесси мазкур чашм намепӯшид. Конференция қайд кард, ки муносибатҳои молӣ хоҷагии натуравиро вайрон карда, ногузир майли истисморчигии бою муллоҳоро бештар мегардонад.

Хоҷагии молӣ ва муносибатҳои боию феодалӣ дар авулу қишлоқҳо дар марҳалаи дуюми дигаргунсозиҳои аграрӣ — дар давраи гузарондани ислоҳоти замину об ва коллективҳои хоҷагии қишлоқ, ки баъди он гузаронда шуд, тамоман хароб гардиданд. Партияҳои коммунистӣ ва ҳукуматҳои республикаҳои миллӣ ба ёрии бародаронаи РСФСР, РСС Украина ва дигар республикаҳои бештар мутараққӣ такья карда, тадбирҳоеро ба амал мебароварданд, ки муносибатҳои

феодалӣ ва патриархалиро дар деҳот аз решаашон несту нобуд месохтанд.

Ба ислоҳот ҳуҷҷатҳои сессияи махсуси ҚИМ РСС Ӯзбекистон «Дар бораи милликунонии обу замин» ва «Дар бораи ислоҳоти обу замин» (декабри соли 1925) ибтидо гузошта шуда буд. Дар съезди I муассисони Советҳои РАСС Тоҷикистон 10 декабри соли 1926 «Декларация дар бораи милликунонии замин ва сарватҳои он, обу бешазорҳо» қабул карда шуда буд. Мувофиқи ин қарорҳо ҳамаи заминҳои обии помещикон аз соҳибонаш гирифта, ба фонди давлат дода шуданд. Ба фонди давлатӣ заминҳои шахсоне низ дода шуданд, ки манбаи асосии зиндагонии онҳо савдо ё даромади ғайримеҳнатӣ ба ҳисоб мерафтанд.

Қайд кардани он низ муҳим аст, ки ислоҳоти замину об хатари инкишофи муносибатҳои капиталистиро дар хоҷагии қишлоқ пурра истисно намекард. Дар шароити НЭП (сиёсати нави иқтисодӣ — Ред),— қайд кард съезди II ПК(б) Ӯзбекистон,— ислоҳоти замин, истисморро умуман барҳам намедиҳад, чорьяккорӣ ва меҳнати кирояро тамоман барҳам намедиҳад, вай фақат яке аз намудҳои истисмор — ғуломии ба заминдорӣ асосьёфтаро барҳам медиҳад. Ба табақаҳо ҷудошавии деҳқонон баъди ислоҳот ҳам ба андозаи калон дар асоси дараҷаи гуногуни таъминоти онҳо бо ҳайвоноти корӣ ва воситаҳои обороти давом хоҳад кард. Инкишофи НЭП дар деҳот ҳамин тавр, ё ҳатто мисли давраи пеш аз ислоҳот босуръаттар ҳам давом мекунад.

Дар республикаҳои Шарқи советӣ гузаронда шудани ислоҳоти замин ва замину об барои халқҳои Шарқи ҳам советӣ ва ҳам хориҷӣ аҳамияти бузурги таърихӣ дошт. Ин ислоҳот, ки пеш аз ҳама ба муқобили моликияти феодалӣ нигаронида шуда буд, дар шароити Ҳокимияти Советӣ аз доираҳои дигаргунсозиҳои буржуазӣ-демократӣ берун баромада, деҳқононро бевосита ба остонаи дигаргунсозиҳои социалистии хоҷагии қишлоқ наздик кард. Дар солҳои ислоҳот, хусусан баъди он, дар республикаҳо ҳамаи намудҳои кооперация хеле ривоҷ ёфтанд, шакли олии он — артели хоҷагии қишлоқ низ пайдо шуд.

Ислоҳоти замину об зиддиятҳои асосии солҳои 20-ум, зиддиятҳои байни деҳқонони меҳнаткаш ва унсурони боқимондаи феодалиро ҳал карда, барои миёнаҳол шудани деҳқонон роҳи васеъ кушод, боиси ба уклади майдамолӣ гузаштани хоҷагиҳои натуралии деҳқонон гардид, ки ин дараҷаи муайяни инкишофи қувваҳои истеҳсолкунандаи деҳотро таъмин кард.

Ҷиҳати прогрессивии ба хоҷагии майдамолӣ гузаштани хоҷагии натуралӣ дар ҳамон шароит аз он иборат буд, ки муносибатҳои майдамолӣ деҳқонон, хусусан пахтакоронро ба шаклҳои гуногуни кооперацияи ҳунармандӣ ва молфурӯшӣ ҷалб мекард, онҳоро ба кооперацияи социалистӣ — артели хоҷагии қишлоқ бевосита наздик менамуд.

Дар ин мо зуҳуроти қонунияти нави таърихиро мушоҳида мекунем, ки он дар ҳолати зерин ифода меёбад: дар шароити капитализм барҳам хӯрдани хоҷагии натуравӣ ва ба хоҷагии молӣ табдил додани он деҳқононро ба ду гурӯҳи ба ҳам оштинопазир — ба гурӯҳи камбағалон, пролетариату нимпролетариати хоҷагии қишлоқ ва гурӯҳи кулаку корхонадорон ҷудо менамояд. Дар байни онҳо табақаи хурди миёнаҳолон пайдо мешавад, ки дар он, чун қоида, аз рӯи гуфти В. И. Ленин, процесси «рӯфташавии» бемайлони миёнаҳолон мегузарад.

Аммо дар шароити социализм аз ҳисоби барҳамхӯрии хоҷагии натуравӣ ривоҷ ёфтани уклади майдамолӣ бевосита ба натиҷаҳои мухолиф бурда мерасонад. Унсурони капиталистӣ бемонеа ривоҷ ёфта наметавонанд, зеро дар роҳи онҳо маҳдудиятҳои гуногун, аз ҷумла андозҳои калон, ба фоидаи камбағалон гирифта шудани асбобу анҷом ва ҳайвоноти зиёдатии онҳо, инчунин монеаҳои фаъолонаи кооперативҳои гуногун пайдо мешаванд, ки онҳо унсурони мазкурро аз имкони-

яти ба ҳолати ногувор гузоштани деҳқонон маҳрум мекунанд. Деҳқонони камбағал дар шароитҳои дигар мешаванд, ки онҳо, чун қоида, аз давлат заминҳои иловагӣ, ба тариқи ёрӣ тухмӣ ва ғайра мегиранд ва имконияти мустаҳкам намудани хоҷагии худ, ба дараҷаи хоҷагии миёнаҳол расондани онро пайдо мекунанд.

Воситаи муҳими маҳдуд кардани тамоилҳои кулакӣ ва умуман капиталистӣ дар хоҷагии қишлоқ мавҷудияти сектори социалистии хоҷагии халқ—саноати социалистӣ буд, ки он ба андозаи инкишофи худ ба деҳқонон, бештар ба деҳқонони камбағалу миёнаҳол, ба кооперация торафт зиёдтар мошинҳои хоҷагии қишлоқ, асбобу анҷом, химикат ва ғайра медод ва бо ҳамин қисми асосии деҳқононро ба воситаи савдо ба доираи таъсири худ ҷалб менамуд. Ба ин мақсад тамоми сиёсати Партияи Коммунистӣ ва Ҳокимияти Советӣ хизмат мекард, ки он миёнаҳол шудани босуръати камбағалонро таъмин намуда, унсурони боию феодалиро ба дараҷаи камтарин мерасонд.

Ин дигаргуниҳои калони социалию иқтисодӣ дар деҳот, ки баробари ривоҷ додани саноати социалистӣ ва ба амал баровардани тадбирҳои Давлати Советӣ оид ба татбиқи революцияи маданӣ мазмуни марҳалаи дуюми барҳам додани нобаробарии ҳақиқии миллиро ташкил медод, дар роҳи ба сохтмони социалистӣ ҷалб кардани деҳқонони Осиёи Миёна зинаи муҳими гузариш гардиданд. Дар натиҷаи миёнаҳол шудани деҳқонони камбағал муносибатҳои истеҳсолии майдабурҷуазӣ дар деҳоти Осиёи Миёна ҳукмрон шуданд. Муносибатҳои майдамолии мазкур дар шароити Ҳокимияти Советӣ деҳқонони Осиёи Миёнаро ба роҳи коллективонии оммавӣ наздик карданд.

Дар ин вақт Советҳои деҳқонони ҳарду тип кӯшиш мекунанд, ки ба ҳам наздик шуда, дар асоси ягонаи синфӣ дар органи ягонаи ҳокимият — Советҳои депутатҳои меҳнаткашон муттаҳид шаванд. Заминаи субъективии ин процесс афзоиши шуури синфии деҳқонон, мустаҳкам гардидани иттифоқи онҳо бо синфи коргари миллии ташаккульёбанда буд. Ин ҳолат дар қонунгузорӣ ҳамчун нормаҳои намояндадории коргарону деҳқонон дар съездҳои Советҳо ифода ёфтааст.

Дар республикаҳои халқии советии Бухоро ва Хоразм Советҳои деҳқонон дар шаклҳои анъанавии қурултойҳои халқӣ пайдо шуданд, ки онҳо барои ҳалли масъалаҳои пухтарасидаи ҷамъиятӣ мунтазам ҷамъ меомаданд. Чунин ҳолат характернок аст, ки дар аввал вакилон ба қурултойҳо аз рӯи аломатҳои барои оммаҳои васеъ бештар одатии этникию қабилавӣ интихоб карда мешуданд. Танҳо баъдтар вакилонро дар съездҳои авулӣ, қишлоқӣ, районӣ ва шаҳрӣ интихоб мекардагӣ шуданд, ки дар ин съездҳо намояндагони миллатҳо, авлоду қабилаҳои гуногун иштирок менамуданд. Ин ба тағьири ҳайати органи олии ҳокимият мусоидат кард.

Советҳо яке аз шаклҳои иттифоқи синфии деҳқонони республикаҳои Хоразму Бухоро бо пролетариати ғолиби Россия буданд. Дар ин ҷо дар кори муқаррар намудани органҳои ҳокимияти революционӣ-демократӣ роли ҳалкунандаро партияҳои коммунистии Хоразм ва Бухоро бозиданд.

Республикаҳои халқии советии Бухоро ва Хоразм дар таърих аввалин давлатҳои демократии типи гузариш буданд, ки марҳалаи аввали тараққиёти ғайрикапиталистиро таъмин карда, барои гузаштан ба роҳи социализм шароити зарурӣ фароҳам оварданд. РХСБ ва РХСХ зинаи зарурии давраи капиталистиро аз сар нагузаронда, ба сӯи ҷамъияти социалистӣ ривоҷ ёфтани халқҳои Осиёи Миёна буданд.

Барои ҳалли масъалаи миллӣ ва инкишофи таълимоти ленинӣ дар бораи давлатдории миллии советӣ съезди X РКП(б) аҳамияти калони таърихӣ дошт, ки он вазифаҳои зеринро гузошт:

а) дар кишвари худ давлатдории советиро дар шаклҳое, ки ба шароити миллӣ-маишии ин халқҳо мувофиқ бошад, тараққӣ диҳанд

ва мустаҳкам кунанд; б) дар кишвари худ ба забони модарӣ суд, маъмурият, органҳои хоҷагӣ, органҳои ҳокимиятро тараққӣ диҳанд ва мустаҳкам кунанд, ки онҳо аз одамони маҳаллии тарзи зиндагӣ, психологияи аҳолии маҳаллиро медонистагӣ ташкил дода шуда бошанд; в) дар кишвари худ матбуот, мактаб, театр, кори клуб ва умуман муассисаҳои маданӣ-равшаннамоиро ба забони модарӣ тараққӣ диҳанд; г) барои бо тезӣ тайёр кардани кадрҳои маҳаллии коргарони мутахассис ва коркунони советӣ-партиявӣ барои ҳамаи соҳаҳои идоракунӣ ва, пеш аз ҳама, дар соҳаи мароиф ба забони модарӣ ба андозаи васеъ курсҳо ва мактабҳои чи маълумоти умумӣ ва чи касбӣ-техникӣ ташкил карда ва тараққӣ диҳанд (дар навбати аввал барои қирғизҳо, бошқирдҳо, туркманҳо, ӯзбекҳо, тоҷикҳо, озарбойҷониҳо, тоторҳо, доғистониҳо) (КПСС дар резолюцияҳо ва қарорҳо..., нашри тоҷикӣ, ҷилди 2, саҳ. 266—267).

Азбаски дар байни қисми муайяни аҳолии маҳаллӣ баъди революция ҳам нобоварии муайян ба русҳо вуҷуд дошт ва дар байни ӯзбекону туркманҳо ва дигар халқҳои Осиёи Миёна одамони босавод кам буданд, лозим омад, ки ба кори муассисаҳои давлатӣ унсурони ғайримеҳнатии ба Ҳокимияти Советӣ боваркунанда ҷалб карда шаванд. Чунончи, дар Туркманистон барои кори аппарати советӣ на фақат намояндагони интеллигенцияи миллӣ, балки хону бойҳои алоҳидае ҷалб карда шуданд, ки ҳанӯз аз таъсири худ дар байни қисми зиёди туркманҳо истифода мебурданд.

Дар советҳои авулҳо, қишлоқҳо ва кӯчманчиҳо то солҳои 1924—1925 бисьёр унсурони душмани синфӣ, дар районҳои чорводори кӯчманчии Туркманистон муддати дароз умуман Советҳо набуданд. Дар ин ҷойҳо пештара сардорон ва пешвоёни феодалию авлодӣ сарварӣ менамуданд. Баъди тақсимоти миллии давлатӣ, ки соли 1924 гузаронда шуд, органҳои Ҳокимияти Советӣ дар ҳама ҷо барпо ва мустаҳкам карда мешуданд. Зимнан, хусусияти муҳими ин кор на фақат мустаҳкам намудани тамоми аппарати давлатӣ ва партиявӣ, балки аз ҳисоби ба кори он ҷалб кардани меҳнаткашони миллаташон таҳҷоӣ маҳаллӣ кунондани ин аппарат ҳам буд.

Муқаррару пойдор гардидани иттифоқи синфи коргар ва деҳқонон қонунияти умумии сохтмони социализм мебошад. Ин қонуният дар шароити тараққиёти ғайрикапиталистии собиқ халқҳои қафомондаи аққалияташон деҳқонон аҳамияти махсусан муҳим дошт. Дар ин ҳолат роли роҳбари деҳқононро синфи коргари Россия низ ба зиммаи худ гирифт, ки он ба халқҳои мазкур барои ҳарчи зудтар пеш рафташон ёрии ҳамаҷониба расонд. Инак, вазифаи иттифоқи миллии синфи коргар ва деҳқононро дар шароити муайян иттифоқи интернационалии синфи коргари мамлакати мутараққӣ (дар шароити зикргардида синфи коргари Россия) ва деҳқонони мамлакатҳои қафомонда бозида метавонад.

Партияи Коммунистӣ, ки пешво ва роҳбари сиёсии синфи коргар, отряди пешқадам ва бошуур пешоҳанги бо назарияи революционӣ мусаллаҳгардидаи он мебошад, деҳқонон ва табақаҳои ғайрипролетарии аҳолиро дар атрофи он муттаҳид намуда, ин табақаҳои меҳнаткашонро ба гузарондани революцияи пролетарӣ ва пойдор кардани диктатураи пролетариат ташкилу сафарбар менамояд. Дар мамлакатҳои аксарияти аҳолиашон деҳқонон ҳам роҳбарии сиёсӣ ба воситаи партияҳои коммунистӣ ба амал бароварда мешавад, ки онҳоро дар ин мамлакатҳо барпо кардан мумкин аст. В. И. Ленин ташкили партияҳои марксистӣ-лениниро дар шароитҳои муайяни мамлакатҳои аксарияти аҳолиашон деҳқонон на фақат имконпазир, балки зарур ҳам медонист. «Мо,— гуфта буд ӯ,— бояд дар ҳамаи мамлакатҳои мустамлика ва ақибмонда кадрҳои мустақили мубориз,... ташкилотҳои партиявӣ барпо намоем...» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 31 саҳ. 248).

Партияи мо шароитҳои конкретии Шарқро ба ҳисоб гирифта, нишондодҳои зикршудаи лениниро дастури амал карда, дар Туркистон ташкилотҳои партиявӣ барпо намуд, дар кори ташкилу мустаҳкам кардани партияҳои коммунистӣ дар Бухоро, Хева ва дигар канорҳои миллии мамлакат мадад расонд.

Албатта, дар сафи ташкилотҳои партиявии Шарқ асосан мавҷуд будани намояндагони деҳқонон ва дигар унсурони ғайрипролетарӣ, ки бо заҳри психологияи майдабуржуазӣ хеле олуда шуда буданд, ба сафҳои онҳо сар даровардани унсурони бегона дар фаъолияти онҳо душвориҳои калонро ба вуҷуд овард. Аммо ин душвориҳоро бартараф кардан мумкин буд ва онҳо бо ёрии ҳамаҷонибаи бародаронаи большевикони рус бартараф карда шуданд. Усули босубот тарбия ва аз нав тарбия намудани ҳам коммунистони қаторӣ ва ҳам бисьёр роҳбарон аз унсурони ноустувору тасодуфӣ ва душман тоза кардани сафҳои партия, ба ҳалли вазифаҳои душвортарини социалию иқтисодӣ ва сиёсии сохтмони социализм қобилиятнок имконият доданд, ки ташкилотҳои партиявӣ мустаҳкам карда шаванд.

Идеяҳои социализм фикру зикри миллионҳо нафар одамонро фаро гирифтанд. Инро зиддикоммунистон, зиддимарксистон мефаҳмиданд ва мефаҳманд. Маҳз барои ҳамин «социологҳои» буржуазии революция, назарияҳои «нави» майдабуржуазии революция, «фавқутреволюционизм», ревизионистони «чап» пайдо шуданд. Ҳамаи онҳо, албатта, бар зидди назарияи марксистӣ-ленинии революция баромад карда, бо ҳар роҳ онро таҳриф менамоянд.

Танҳо коммунизми илмӣ концепцияи асоснок ва мантиқан боварибахши революцияи социалиро медиҳад. Категорияи «революцияи социалӣ» дар системаи категорияҳои материализми таърихӣ ҷои намоёнро ишғол менамояд ва бо аломатҳои ҷиддӣ фарқ мекунад. Вай мазмуни васеъ дорад, зеро инъикоси бисьёр процессҳои ҷамъиятиро муттаҳид менамояд. Революция банди ҳамаи қонуниятҳои социалӣ, проблемаи асосии назарияи тараққиёти ҷамъиятӣ мебошад. Бинобар ин категорияи «революцияи социалӣ» категорияи ҳамаи қисмҳои таркибии марксизм аст. Аммо муайян кардани мазмуни назариявии ин категория вазифаи материализми таърихӣ ҳамчун назарияи социалию философӣ мебошад.

Бояд қайд кард, ки дар адабиёти ҷамъиятшиносии советӣ истифодаи якмаънои истилои «революция» вуҷуд надорад. Категорияи «революцияи социалӣ» ҳам ҳар хел фаҳмида мешавад. Баъзе муаллифон нишон медиҳанд, ки ин ҳолат набояд роҳ дода шавад ва қайд мекунанд, ки ҳангоми таҳлили революцияи социалӣ ҷиҳатҳои умумифилософӣ ва социологии онро фарқ кардан зарур аст.

Революцияҳои социалӣ ифодаи моҳияти процесси табиии таърихии тараққиёти ҷамъият мебошанд. Онҳо характери умумии қонунӣ доранд ва аз тағьироти муҳими принципиалие иборатанд, ки дар таърихи башарият ба амал меоянд. Карл Маркс революцияро «Локомотиви таърих» номидааст. Қонуни революцияи социалии кашф кардаи марксизм зарурати объективии бо формацияи нави прогрессивитари ҷамъиятию иқтисодӣ иваз шудани фаромацияи кӯҳнаи ҷамъиятию иқтисодию умраш ба охир расидаро нишон медиҳад.

Лагандбардорони сохти истисморгар доимо кӯшиш менамуданд, ки революцияро ҳамчун воситаи ғайримӯътадил зӯран вожгун сохтани шакли мавҷудаи идоракунӣ нишон диҳанд. Масалан, Г. Спенсер қонунияти революцияи социалиро инкор карданӣ шуда, онро бо гуруснагӣ, мусибат, касалӣ, зуҳуроти итоатнакунӣ ва ғайра баробар менамуд. Вақтҳо гузаштанд. Аммо дар нимаи дуюми асри XX ҳам философи буржуазии англис К. Поппер мафҳуми революцияро ҳамчун истифодаи зӯрӣ медонад. Ӯ намефаҳмад, ки ҳоло идеяи революцияро хамту дур партофтан мумкин нест. Инро таърих тасдиқ кард.

Ҳамин тариқ, барои ҳамаи мамлакатҳое, ки бо роҳи ғайрикапиталистӣ ривоҷ меёбанду ба роҳи социализм дохил шудаанд, на фақат қонуниятҳои умумӣ, балки махсус ҳам характерноканд. Дар баробари ин қонуниятҳои хоси мазкур, ки барои марҳалаи тараққиёти ғайрикапиталистӣ хос мебошанд, барои мамлакатҳои ба ин роҳи тараққиёти дохилшуда ё дохилшаванда умумӣ мебошанд.

Халқҳои собиқ қафомонда ба сабаби ҳукмронии муносибатҳои патриархалию феодалӣ, таъсири дин, чандон инкишоф наёфтани шуури деҳқонон дар шароити марҳалаи революционии демократӣ ба сохтмони социалистӣ якбора шурӯъ карда наметавонанд. Барои ин шаклҳои муайяни гузариш лозиманд, ки онҳо ҳам ба сифати қонуниятҳои хос ва ҳам умумии роҳи ғайрикапиталистии тараққиёт амал мекунанд.

Шароиту хусусиятҳои хоси капитализмро аз сар нагузаронда, ба сӯи социализм тараққӣ кардани мамлакатҳои қафомонда зинаҳои мобайниро талаб менамоянд. Роҳи ғайрикапиталистии тараққиёт давраи ба худ хоси инкишофи мамлакатҳои қафомонда аз муносибатҳои токапиталистӣ ба муносибатҳои социалистӣ мебошад. Ин роҳи махсусе намебошад, ки ба қонунияти умумии тараққиёти таърихи умумиҷаҳонӣ мувофиқат намекарда бошад. Вай дар процесси сершумори оламшумули таърихӣ ифодаи ягонагӣ мебошад.



# ҒАМХОРИИ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН ДАР БОРАИ МАҶРӮҲОНУ МУҲОҶИРОНИ СОЛҲОИ ҶАНГ

*С. РАҲИМОВ,*
*номзади илмҳои таърих*

Таърихи башарият бисьёр воқеаҳоро медонад, ки дар байни онҳо Ҷанги Бузурги Ватанӣ ҷои махсусро ишғол менамояд. Торумор карда шудани Германияи фашистӣ натиҷаи муттаҳидии халқи советӣ дар атрофи партияи ленинӣ, дӯстии вайроннашавандаи халқҳои СССР буд. Дар қарори КМ КПСС «Дар бораи 40-солагии Ғалабаи халқи советӣ дар Ҷанги Бузурги Ватании солҳои 1941—1945» гуфта мешавад, ки «Ҷанги Бузурги Ватанӣ яктану муттаҳид будани партия ва халқ, вайроннопазирии иттифоқи синфи коргар, деҳқонони колхозӣ ва интеллигенцияи меҳнаткаш, дӯстӣ ва бародарии халқҳои СССР-ро равшан нишон дод».

Ин яктанию муттаҳидии партия ва халқ, хусусан, дар мавриде равшан зоҳир гардид, ки бисьёр корхонаҳои саноатӣ, коргарон, ҷанговарону командирон, коркунони сиёсии маҷрӯҳ, инвалидони ҷанг ва оилаҳои онҳо ба ақибгоҳ, аз ҷумла ба Тоҷикистон, кӯчонда мешуданд. Меҳнаткашон нағз медонистанд, ки ғамхорӣ дар бораи онҳо вазифаи ҳар як гражданини советӣ мебошад. Сохти ҷамъияти социалистӣ ва давлатдории сермиллати советӣ ба ин санҷиши сахт тоб оварда, аз он бомуваффақият гузаштанд.

Мувофиқи маълумотҳои Управленияи Марказии Статистикии Госплани Тоҷикистон то 20 январи соли 1942 дар республика аллакай 22800 нафар гражданинҳои аз районҳои назди фронт кӯчондашуда истиқомат мекарданд. Дар аввали соли 1945 шумораи онҳо якҷоя бо ҷанговарон, командирон ва коркунони сиёсии маҷрӯҳ аз рӯи маълумотҳои нопурра ба 110 359 оила расида буд. Зимнан қисми асосии муҳоҷиронро на коргарон, балки оилаҳои онҳо, инчунин оилаҳои хизматчиёни ҳарбӣ, бачагони бепадару модар ташкил медоданд. Ташкилотҳои партиявии республика дар бораи он бештар ғамхорӣ мекарданд, ки ҳамаи одамони муҳоҷири ба меҳнат қобилиятнок бо кор таъмин гарданд, оилаҳои аз наздикиҳои фронт кӯчондашуда бо хушнудӣ ва ғамхорӣ пешвоз гирифта шаванд.

Маҳз дар ҳамин рӯзҳои душвор принципҳои ватандӯстии ҳаётбахш ва интернационализми социалистӣ, дӯстӣ ва ба якдигар мададрасонии халқҳои Иттифоқи Советӣ дар амал равшан зоҳир гардиданд, ки онҳоро Ленини муаззам асоснок карда, Партияи Коммунистӣ дар солҳои пеш аз ҷанг ва дар тамоми давраи Ҷанги Бузурги Ватанӣ ташаккул медод ва дар одамони советӣ мепарварид.

Ташкилотҳои партиявии Тоҷикистон ба ватандӯстии оммаи васеи меҳнаткашони республика такья карда, ба он муваффақ шуд, ки ғамхорӣ дар бораи муҳоҷирону маҷрӯҳон дар ҳама ҷо характери ҳаракати умумӣ, интернационализми ҳақиқӣ пайдо намояд. Бо ин мақсад ташкилотҳои партиявӣ ва органҳои советии республика шаклу усулҳои гуногуни кори сиёсию тарбиявии байни меҳнаткашонро истифода мебурданд, то ки ба ҷанговарон, командирон, коркунони сиёсии маҷрӯҳ ва оилаҳои онҳо ҳамаҷониба ёрӣ расонда шавад. Масалан, 29 декабри соли 1941 маҷлиси машваратии якҷояи котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, комсомолӣ, раисони комитетҳои маҳаллии иттифоқҳои касаба, роҳбарони ташкилотҳо ва муассисаҳо гузаронида, дар он масъалаи ёрӣ ба бачагони муҳоҷир ва барои онҳо ташкил намудани иди солинавӣ бо тӯҳфаҳояш муҳокима карда шуд. Баъди ин меҳнаткашони райони Роҳи Оҳани пойтахти республика ҷавобан ба даъвати иштирокчиёни маҷлиси машваратӣ ба ҷамъоварии пулу либос барои бачагон шурӯъ намуданд. Дар давоми ду рӯз онҳо қариб як ҳазор ҳар хел либосҳои бачагона, 5192 сӯм пул ҷамъ карданд. Дар ин ҷо ёрии коллективи филиали Тоҷикистонии АФ СССР-ро қайд кардан лозим аст, ки онҳо 838 сӯм пул, 111 либоси бачагона ҷамъ карда, 2 қуттӣ бозичаю лӯхтакҳои гуногуни ороишии арчаи солинавӣ тӯҳфа намуданд.

Дар солҳои ҷанг танҳо дар хонаи бачагони Шаҳринав бештар аз 700 нафар сағирбачагони Москва, Ленинград, Киев, Винница, Белоруссия, Сталинобод, Хоруғ ҷой гирифтанд. Ин гуна хонаҳои бачагон дар аввали соли 1945 дар республика 37-то буданд ва дар онҳо то 9500 нафар писару духтарбачагони аз падару модарони худ маҳрумгардида тарбия меёфтанд, ки аксарияти онҳо муҳоҷирон буданд. Шумораи маҷрӯҳон дар госпитальҳои Тоҷикистон бошад, дар моҳи ноябри соли 1941 бештар аз 3000 нафарро ташкил медод. Ба тариқи таъҷилӣ боз барои 8000 кас госпиталь тайёр карда шуда буд. Ба маҷрӯҳон ғамхории падарона карда мешуд, онҳо ба шумораи зарурии ҷарроҳон ва ёрии хуби тиббӣ таъмин шуда буданд.

Партияи Коммунистии Тоҷикистон бинобар торафт бештар омадани маҷрӯҳон, бачагону оилаҳои ҷанговарон лозим донист, ки онҳоро дар шаҳрҳои калон ҷойгир намояд. То 1 марти соли 1942 ба вилояти Кӯлоб 449 кас, аз он ҷумла 124 нафар бачагон омада буданд. Барои ёрдампулӣ ба онҳо 510 ҳазор сӯм ҷудо карда, бо 39 711 сӯмина молҳои саноатӣ ёрӣ расонда шуда буд. Ҳамаи муҳоҷирон бо хонаҳои истиқоматӣ таъмин гардиданд, ки майдони умумии онҳо 787 метри мураббаъро ташкил медод. 263 нафари муҳоҷирон бо кор таъмин гардиданд. Ҳукумати республика моҳи июли соли 1941 барои онҳо 25 ҳазор сӯм ҷудо кард. Дар оянда, яъне дар моҳи июли соли 1942 барои ёрӣ расондан ба оилаҳои муҳоҷир ва бачагони ҷанговарон боз 100 ҳазор сӯм ҷудо карда шуда буд.

Дар республика моҳи январи соли 1942-юм даҳҳо госпитали дорои 10 170 кат амал мекард. Ташкилотҳои маҳаллии партиявӣ ба госпитальҳои ҳарбӣ ёрии ҳамаҷонибаи амалӣ мерасонданд. Мувофиқи нишондоди онҳо корхонаҳои саноати маҳаллӣ чизҳои гуногуни барои табобатхонаҳо зарур: қуттию сандуқчаҳо, кату курсиҳо, зарфҳои ҳархела тайёр карда, либосҳои гуногун медӯхтанд. Ташкилотҳои ҷамъиятӣ ва муассисаҳо ба ихтиёри госпитальҳо ҳар хел мебель, қолину шолчаҳо, расмҳо, асбобҳои мусиқӣ ва ғайра медоданд. Дар госпитальҳо агитколлективҳо ташкил карда шуда буданд, ки ба ҳайати онҳо беҳтарин агитаторон ва пропагандистон дохил мешуданд. Онҳо дар шӯъбаҳо, палатаҳо кор мебурданд, лекцияю маърӯзаҳо мехонданд, сӯҳбату ахборотҳои сиёсӣ мегузарониданд, концертҳо ташкил мекарданд ва бо ҳамин рӯҳи ярадоронро баланд мебардоштанд. Масалан, дар госпитали № 4451 аз 1 январь то 1 июли соли 1942-юм 30 лекция хонда, бештар аз 100 сӯҳбат, 15 баромади ҳаваскорони санъат, 87 маротиба намоиши кинокартина ва 48 концерти театрҳои маҳаллӣ

ташкил карда шуда буд. Дар госпитали № 4446 соли 1942-юм 40 лекция, 159 ахбороти сиёсӣ ва 15 маротиба газетахонӣ барпо гардиданд.

Партияи Коммунистии (большевикони) Тоҷикистон дар фаъолияти худ оид ба ғамхорӣ дар бораи ҷанговарон, командирон, коркунони сиёсии маҷрӯҳ, оилаҳои онҳо чунин нишондоди В. И. Ленинро дастури амал мекард: «...ҳамаи душворӣ ва азобу машаққати мо назар ба он, ки ба сари аскари сурхи ярадори барои муҳофизати ҳокимияти коргару деҳқон хунрехта афтодааст, ҳеҷ чиз мебошад...» (Куллиёт, ҷилди 41, саҳ. 156). Вай меҳнаткашонро даъват мекард, ки дар ҳама ҷо ба госпиталҳо, одамони ба республикаамон муҳоҷиргардида мадад расонанд.

Ғамхорӣ дар бораи кори госпиталҳо ҳам дар маркази диққати КМ ПК(б) Тоҷикистон буд. Бо ин мақсад то миёнаи соли 1943 дар назди КМ ПК(б) Тоҷикистон шаш маротиба маҷлиси машваратии сардорони госпиталҳо ва ҷонишинони онҳо оид ба қисми сиёсӣ, инчунин роҳбарони ташкилотҳои шефикунанда гузаронида шуд. Назорат ба кори комитети республикавии ёрмандӣ ба аскарони сурхи маҷрӯҳ ва оилаҳои муҳоҷир пурзӯр гардид. Дар натиҷаи ин соли 1943 оид ба кори маданию шефигарӣ ва оммавӣ дар байни ярадорон, оид ба тайёр кардани госпиталҳо ба зимистон, оид ба хизматрасонии маишии ташкилотҳои шефикунанда ба беморон ва маҷрӯҳон комиссияҳои махсус барпо карда шуда буданд. Ба туфайли ин ғамхориҳо танҳо соли 1943 дар госпиталҳои республика 7 900 кас табобат ёфтанд. Аз онҳо 37,2 фоизашон бевосита ба қисмҳо рафтанд, ба 1,4 фоизашон отпускаҳои кӯтоҳмуддат дода шуданд. Умуман шумораи ҷанговарону командирони саломатиашон барқароргардида 38,6 фоизро ташкил дод.

Коркунони госпиталҳо ба он диққати калон медоданд, ки суръати табобати ҷанговарони ярадору бетобро ҳарчи тезонда ва онҳоро зудтар ба қисмҳояшон баргардонанд. Агар дар ибтидои соли 1944 дар госпиталҳои республика 1999 кас бошад, пас онҳо дар квартали якуми ҳамон сол боз 3115 касро қабул карданд. Шумораи умумии беморону маҷрӯҳони госпиталҳои республика дар ҳамин вақт ба 5114 кас расид. Дар худи ҳамин квартал табобати 4095 кас ба охир расида буд. Аз ҷумлаи онҳо 42 фоизашон ба қисмҳои худ баргаштанд. Умуман дар госпиталҳои республика аз аввали ҷанг то соли 1944-ум 25 038 кас табобат ёфтанд, ки ҳиссаи зиёди онҳо ба қисмҳои худ баргашта буданд.

Сабаби асосии баъди шифо ёфтан ба фронт кам баргаштани маҷрӯҳону беморон аз он иборат буд, ки ба республика, чун ақибгоҳи дурдаст, маҷрӯҳони вазнинтарин оварда мешуданд. Аксари онҳо аз устухони сар, мӯҳраи миён, қабурғаю сандуқи сина осеб дида буданд, ки муолиҷаи дуру дарозро талаб мекарданд, шумораи зиёдашон дигар қобилияти бо душман ҷангиданро надоштанд ва инвалид мешуданд.

Баробари дар госпиталҳои республика беҳтар ба роҳ мондани табобати ҷанговарони маҷрӯҳ партия ва ҳукумати республика дар бораи инвалидони Ҷанги Бузурги Ватанӣ ғамхории калон зоҳир менамуданд. Инро онҳо дар амал медиданд ва мефаҳмиданд. Тадбирҳои ташкилотҳои партиявӣ муҳофизони Ватанро рӯҳбаланд мекарданд.

Сарфи назар аз он ки дар кори органҳои таъминоти социалӣ, хусусан дар кори ба расмият даровардани ҳуҷҷатҳои инвалидон барои муайян кардани нафақаи онҳо як қатор камбудию норасоиҳо ҷой доштанд, онҳо бо роҳбарии органҳои партиявӣ ва советӣ кори зиёди амалӣ гузарониданд. Дар давоми солҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ, яъне то 1 январи соли 1945 органҳои таъминоти социалии РСС Тоҷикистон даҳҳо ҳазор нафар инвалидони ҷанг ба ҳисоб гирифта шуданд. Як қисми онҳо аз ҳудуди республика рафтанд, 14 408 нафарашон дар истеҳсолот кор мекарданд, 18 833 нафар инвалидон 55 875 ҳазор сӯм нафақа мегирифтанд, ба инвалидон 1,9 миллион сӯм ёрии якваққта расонда шуда буд.

Чунин ғамхории ҳаррӯзаи Партияи Коммунистӣ ва ҳукумати республика аз қарори КМ ВКП(б) аз 22 январи соли 1943 «Дар бораи чораҳои беҳтар кардани кори органҳои советӣ ва ташкилотҳои маҳаллии партиявӣ оид ба ёрӣ расондан ба оилаҳои хизматчиёни ҳарбӣ» ба миён меомад, ки дар он гуфта шуда буд: «Ғамхории доимӣ дар бораи қонеъ гардонидани эҳтиёҷоти моддӣ ва маишии оилаҳои хизматчиёни ҳарбӣ аҳамияти бузурги ҳарбию ватандӯстона дорад ва нисфи ҳамаи ғамхории мо дар бораи Армияи Сурх мебошад».

Масалан, шӯъбаи таъминоти социалии комиҷроияи шаҳри Ленинобод қарору нишондодҳои партияро иҷро карда, барои 40 нафар инвалидони аз госпитальҳо баромадаи ҷанг хобгоҳи умумӣ ташкил карда, барои инвалидон ошхонаи махсус кушод, ки дар он 790 кас хӯрок мехӯрданд. Совети депутатҳои меҳнаткашони вилояти Ленинобод дар давоми соли 1943 масъалаи ғамхориро дар бораи инвалидони Ҷанги Бузурги Ватанӣ ду маротиба дар сессияи худ муҳокима кард. Дар сессияи VIII Совети депутатҳои меҳнаткашони вилоят, ки 25 марти соли 1943 барпо гардида буд, раиси комиҷроияи вилоят. М. Авезова дар маърӯзаи худ чунин қайд кард: «Ҷанговар ба фронт рафта, оила, зану бачагонашро дар ақибгоҳ мемонад ва медонад, ки аҳли оилаи он бо ғамхорӣ фаро гирифта, ба онҳо дар лаҳзаҳои душвор ёрӣ расонда мешавад. Ӯ пеш аз ҷанг ва дар ҷанг ҳам аҳли оилааш, зану бачагонашро борҳо ба ёд меоварад. Хабарҳои хуш ӯро рӯҳбаланд мекунанд; қалбашро ҳатто дар хунукии қаҳратун ҳам гармтар менамояд».

Ба ин ибрат дар марказу маҳалҳои республика дигар органҳои ҳокимият низ пайравӣ карданд. Масалан, дар вилояти Ғарм бо роҳбарии Совети депутатҳои меҳнаткашони вилоят соли 1943 ду маротиба моҳонаи ғун кардани маблағ барои ёрӣ ба оилаҳои хизматчиёни ҳарбӣ гузаронда шуд. Дар ин маърака 899 ҳазор сӯм пули нақд, 89 992 килограмм картошка, 21 915 килограмм сабзавот, 424 сар чорво, 879 килограмм равған ғун ва 3 034 метри мукааб ҳезум тайёр карда шуда буд.

Ба оилаҳои хизматчиёни ҳарбӣ ва инвалидони ҷанг дар шаҳрҳои Сталинобод, Қӯрғонтеппа ва ғайра низ ёрии калон расонда мешуд. Масалан, дар давоми 5 моҳи соли 1944 дар Қӯрғонтеппа ба оилаҳои ҷанговарон ва инвалидони ҷанг 512 ҳазор сӯм ёрдампулӣ, 34 тонна ғалла, 203 сар чорвои калони шохдор, 1162 сар бузу гӯсфанд, 16 тонна сабзавот дода шуда буд. Меҳнаткашони гурӯҳи районҳои Ғарм, Кӯлоб, водиҳои Вахшу Ҳисор бо роҳбарии органҳои партиявӣ ва советӣ дар зарфи 10 рӯзи моҳи апрели соли 1943 ба фонди ёрӣ ба оилаҳои хизматчиёни ҳарбӣ 1 174 418 сӯм пул, 77 888 килограмм ғалла, 8027 килограмм сабзавот, 840 килограмм равған ва 1049 сар чорво супурданд.

Дар солҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ меҳнаткашони шаҳру районҳои республика ба ҷанговарони ярадор, оилаҳои муҳоҷир, инвалидони ҷанг дар шаклҳои гуногун ёрӣ мерасонданд. Дар Сталинобод барои оилаҳои командирони Армияи Сурх бисьёр ошхонаҳои нав кушода шуданд, ки аз онҳо бештар аз 20 ҳазор кас хӯрок мехӯрд. Дар Сталинобод, Конибодом, Кӯлоб, Ғарм барои оилаҳои хизматчиёни ҳарбӣ магазинҳои махсуси фурӯши молҳои саноатӣ кор мекарданд, дар дигар шаҳру районҳои республика дар назди магазинҳои умумӣ барои оилаҳои хизматчиёни ҳарбӣ шӯъбаҳои махсус ташкил гардиданд. Танҳо дар шаҳри Ленинобод ба воситаи ин магазинҳо ба оилаҳои хизматчиёни ҳарбӣ қариб 900 ҳазор сӯмина молҳои саноатӣ фурӯхта шуда буданд.

Дар солҳои ҷанг 29 650 нафар бачагони хизматчиёни ҳарбӣ дар муассисаҳои бачагона тарбия мееёфтанд, ба оилаҳои хизматчиёни ҳарбӣ 14 325 квартира, барои харидани молҳои саноатӣ бештар аз 1000 ордер ва 1537 ҳазор сӯм ёрдампулӣ дода шуда буд.

Агар дар бораи ғамхории Партияи Коммунистии Тоҷикистон ба

чанговарони ярадор, командирон, коркунони сиёсӣ, инвалидони чанг ва оилаҳои онҳо бо рақам сухан ронем, пас шумораи умумии оилаҳои хизматчиёни ҳарбӣ дар республика танҳо соли 1943-ум 119 856 нафар буд. Аз онҳо 46 096 оила ба воситаи шӯъбаҳои таъминоти социалӣ ба маблағи умумии бештар аз 46 миллион сӯм ёрдампулӣ, 3637 оила бештар аз 3,5 миллион сӯм нафақа гирифтанд. Ғайр аз ин соли 1943 ба воситаи шӯъбаҳои таъминоти давлатӣ ва дигар ташкилотҳо ба 16 309 оилаи хизматчиёни ҳарбӣ бештар аз 3 миллион сӯм пул, 275 ҳазор килограмм ғалла, 3528 сар чорво ёрии яквақта расонда шуда буд. Бо мадади шӯъбаҳои таъминоти давлатӣ ва ташкилотҳои чамъиятӣ 11 760 нафар аъзоёни оилаҳои хизматчиёни ҳарбӣ бо кор таъмин карда шуданд. Соли 1943 ба оилаҳои хизматчиёни ҳарбӣ барои гирифтани либос, пойафзол, рӯйчою болишт 3686 ордер дода, хонаҳои истиқоматии 13 615 оила таъмир карда шуд.

Дар бораи бачагони хизматчиёни ҳарбӣ низ ғамхории калон зоҳир карда мешуд. Аз моҳи марти соли 1943 то марти соли 1944 дар республика 29 990 нафар бачагони чанговарони фронт дар муассисаҳои бачагона чой дода шуданд. Танҳо дар шаҳри Сталинобод дар ошхонаҳои махсус ташкильёфта 5000 нафар бачагони чанговарони фронт хӯрок мехӯрданд.

Соли 1944 дар давраи сеюми моҳона барои бачагону оилаҳои хизматчиёни ҳарбӣ ва инвалидони чанг 6,8 миллион сӯм пул, қариб 500 ҳазор килограмм ғаллаю ярма, бештар аз 107 ҳазор килограмм сабзавот, 5863 килограмм равған, 66 576 килограмм меваи хушк, 77 743 килограмм картошка, 3600 сар чорво ғун карда шуд. Танҳо дар вилояти Сталинобод соли 1944 барои оилаҳои хизматчиёни ҳарбӣ ва инвалидони чанг 2 144 800 сӯм пул ва микдори зиёди маҳсулоти хочагии қишлоқ чудо карда шуда буд.

Умуман то ибтидои соли 1945 дар республика 110 359 оилаи хизматчиёни ҳарбӣ буданд, ки аз онҳо 43 693 оила ёрдампулӣ мегирифтанд. Маблағи умумии ёрдампулӣ бештар аз 105 миллион сӯмро ташкил медод. Ғайр аз ин 6 432 оила бештар аз 12,5 миллион сӯм нафақа мегирифтанд.

Бо роҳбарии ташкилотҳои партиявӣ ва органҳои давлатӣ дар солҳои чанг дар бораи ярадорон, оилаҳои чанговарони фронт, бачагону калонсолони ба республика кӯчондашуда ташкилотҳои касабавӣ ва комсомолӣ ҳам ғамхории калон зоҳир менамуданд. Онҳо биноҳои беҳтарини худро барои госпиталь медоданд, госпитальҳоро ба шефӣ мегирифтанд. Соли 1941 иттифоқҳои касабаи республика барои таҷҳизонидани онҳо 870 кат, 414 чевонча, 1 242 матрац, 1 608 одеял, 1 099 болишт, 3269 рӯйчо, 2228 сачоқ, 2582 рӯйкаши болишт, 1981 куртаю 2035 эзори таг, 994 рӯчома, 1210 чуфт чӯроб, 777 пойафзоли рӯи хона ва бисьёр дигар чизҳо доданд. Устохонаи махсуси протезсозӣ ташкил карда шуда буд. Баробари дурустшавии беморони инвалид ба онҳо касбу ҳунари гуногун таълим дода мешуд. Дар госпитальҳо курсҳои кӯтоҳмуддати таълими касбҳои пойафзолдӯзӣ, дуредгарӣ, ошпазӣ, киномеханикӣ, радистӣ, телеграфистӣ, электромонтёрӣ, либосдӯзӣ, бухгалтерӣ ва ғайра кушода шуданд, ки дар онҳо 650 кас касбу ҳунарҳои номбурдаро меомӯхтанд.

Дар панч театри кӯчондашуда 600 нафар мутахассисони коллективҳои театрӣ кор мекарданд. Онҳо аз чумлаи одамони миллаташон маҳаллӣ бисьёр кадрҳои санъатро тарбия мекарданд, ба беҳтаршавии репертуарҳо ва тамоми ҳаёти театрии республика ёрии ҳамачониба мерасонданд.

Ба Тоҷикистон ғайр аз як қатор корхонаҳо бисьёр коргарон, инженерон, чанговарон, командирон, коркунони сиёсӣ ва оилаҳои онҳо, инвалидони чанг боз як қатор коллективҳои коркунони илмӣ, мактабҳои олӣ, кинематография кӯчонда шуда буданд. Коркунони илмӣ дар

республика барои муайян кардани ресурсҳои пурбаҳои табиии ба армия ва хоҷагии халқ зарур мадад расонданд.

Ба республика Институти технологии Одесса, Институти саноати консерва низ кӯчонда шуда буданд, ки онҳо дар зарфи чор соли ҷанг 3 807 нафар, аз ҷумла 2 413 нафар мутахассисони миллаташон маҳаллиро тайёр карданд. Бисьёр коргарони матбааи Киев ҳам ба республикаи мо кӯчида буданд. Коркунони илм, театр, кино, мактабҳои олӣ, матбаа ва ғайра ба инкишофи эҷодии кадрҳои республика ёрии бебаҳо расонданд.

Зуҳуроти равшани ғамхорию муҳаббати меҳнаткашони Тоҷикистон ба ҷанговарони Армияи Сурх барои маҷрӯҳони ба ин ҷо омада ихтиёран хун додани онҳо буд. Дар республика дар аввали ҷанг 900 нафар донорҳои доимӣ буданд. Онҳо ҳаёти ҳазорҳо нафар ҷанговарону командирон ва коркунони сиёсии ярадорро наҷот доданд. То охири ҷанг шумораи донорҳои республика ба 1768 нафар расид. Дар давраи Ҷанги Бузурги Ватанӣ шумораи донорҳо умуман дар мамлакат 5,5 миллион нафарро ташкил медод. Барои табобати маҷрӯҳон ба госпитальҳо ва фронт 1 700 000 литр хуни донорҳо фиристода шуда буд.

Халқи тоҷик, ки онро Партияи Коммунистӣ дар рӯҳи муҳаббат ба Ватани социалистӣ, ватандӯстии советӣ ва интернационализм, дӯстӣ ва бародарии халқҳои СССР, ёрии беғаразонаи байниякдигарӣ тарбия кардааст, ғамхориро дар бораи оилаҳои хизматчиёни ҳарбӣ, ҷанговарон, инвалидон вазифаи муқаддаси худ мешуморид. Ба ин мактубҳои аз майдони муҳориба ба редакцияҳои газетаҳои республикавӣ фиристодаи ҷанговарон шаҳодат медиҳанд. Масалан, офицери Армияи Сурх—лейтенант Иван Тюрин аз майдони ҷанг ба редакцияи газетаи «Коммунист Таджикистана» навиштааст: «Ҳамсару писари ман, инчунин волидони рафиқонам ба мо аз Тоҷикистон мактубҳои дилбардор менависанд ва ғамхорию ёрмандии модаронаи халқи тоҷикро ба оилаҳои ҷанговарони фронт бо ифтихор қайд мекунанд. Ин дастгирии тавоно ба мо чӣ андоза қувва, ғайрат, дилпурӣ ва, пеш аз ҳама, боварии қатъӣ ба ғалабаи комиламон бар роҳзанони гитлерӣ мебахшад, кас ҳис мекунад, ки халқ ҳамроҳи мост. Ин эҳсоси дастгирии халқ ҳаёти душвори ҷангии моро сабук ва рӯҳамонро шод менамояд».

Лейтенанти калон Лобода аз фронт ба КМ ПК(б) Тоҷикистон навиштааст: «Ба қарибӣ ман ба назди аҳли оилаам рафтам, ки онҳо дар райони Ҷиликул мебошанд ва боварӣ ҳосил намудам, ки онҳо ба ҳеҷ чиз эҳтиёҷ надоранд, бо ғамхории ҳаррӯза фаро гирифта шудаанд».

Партияи Коммунистӣ ва Ҳукумати Советӣ чи дар солҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ ва чи дар солҳои баъди ҷанг дар бораи эҳтиёҷоти инвалидони ҷангу меҳнат, умуман иштирокчиёни Ҷанги Бузурги Ватанӣ, доимо ғамхорӣ зоҳир менамоянд. Дар ин бора инвалиди ҷанг М. Д. Саенко хеле хуб навиштааст. «Хусусан солҳои охир бисьёр корҳо ба ҷо оварда шуданд. Давлат ба мо торафт бештар сабукиҳо медиҳад, ба эҳтиёҷоти мо комитетҳои партиявӣ, комиҷроияҳои советҳои маҳаллӣ торафт бештар диққат зоҳир мекунанд. Мо, инвалидони ҷанг, акнун квартираҳои хуб дорем, бисьёрамон бе пул автомашинаҳои сабукрав гирифтанд».

Иштирокчии ҷанги гражданӣ ва Ҷанги Бузурги Ватанӣ, сокини райони Зичазан РАСС Бошқирдистон Александр Николаевич Гущин баъди ҷустуҷӯҳои дурудароз ба қарибӣ духтарони худ Нелла ва Эльвираро ёфтааст. Ҷанг онҳоро солҳои дароз аз ҳамдигар ҷудо карда буд. Баъди ба сафҳои Армияи Сурх сафарбар карда шудани А. Н. Гущин ҳамсараш ба душвориҳои солҳои ҷанг тоб оварда натавониста, аз олам чашм мепӯшад, бачагони сағирмондаи ӯ бошанд, ба шаҳри Сталинобод фиристода мешаванд. Онҳо дар ин ҷо макон меёбанд. Баъди ҷанг Нелла ва Эльвира ба Эстония рафта, дар ҳамон ҷо зиндагӣ ба

сар мебаранд. А. Н. Гущин мефаҳмад, ки бачагони ӯ дар яке аз республикаҳои Осиёи Миёна будаанд. Бинобар ин вай солҳои дароз мактуб навишта, онҳоро ҷустуҷӯ менамояд. Ба ӯ коркунони управленияи ЗАГС-и Тоҷикистон мадад мерасонанд. Вай менависад: «Мӯҳтарам Муслима Собировна, маро дар хотир доред? Ман ба архив муроҷиат намуда, илтимос карда будам, ки барои хоҳ аз байни зиндаҳо ва хоҳ мурдаҳо ёфтани духтаронам Нелла ва Эльвира Гущинаҳо мадад расонед. Моро аз ҳамдигар ҷанг ҷудо кард, дар он вақт ҳар воқеае рӯй доданаш мумкин буд. Ман ҳоло пир шудаам, ду ҷангро аз сар гузарондам, аммо мехоҳам фақат барои бӯса кардани дастони Шумо ба Душанбе равам. Ман аз як шахси пири танҳо ба сардори оилаи калон табдил ёфтам; ман ҳоло бачагону наберагони худро дорам. Ин бахти ман аст. Духтаронам ёфт шуданд, чунон ки шумо тахмин карда будед, аз Эстония. Раҳмат ба Шумо. А. Гущин».

Дар солҳои душвори ҷанг ҳазорҳо занҳои мамлакат кӯдакони сагирмондаю бепарасторро гирифта, ба воя расонданд, фарзанд хонданд. Танҳо дар шаҳри Сталинобод 96 нафар занҳо чунин рафтори наҷиб зоҳир намуданд. Мамлакат Худойбердиева — ҳамсари ҷанговар Бобомурод Худойбердиев, ки аз қишлоқи Ёрии райони Панҷакент буда, барои озод кардани Польша ҷон нисор кардааст, 23 нафар кӯдакони бепадару модар мондаро дар солҳои ҷанг тарбия намуда, ба воя расондааст. Онҳо ҳоло (Тӯйчӣ, Бузрук, Хушвахт, Шариф, Бироҳила, Қурбон, Маҳкамой, Ӯғулой, Раҷаб, Қарима, Муслима, Файзулло, Бибӣ, Шарофат, Қумрӣ, Бӯринисо, Ҳасратой, Истад, Офтобой, Ревиль, Анатолий, Ҳақбердӣ Худойбердиевҳо) ҳар кадоме мустақилона умр ба сар бурда, чун модари мушфиқи худ садоқатмандона меҳнат мекунанд. Анатолий соҳиби панҷ фарзанд буда, дар Молдавия истиқомат дорад, Маҳкамой соҳиби дувоздаҳ фарзанд аст. Холиқбердӣ — писари охирини Мамлакат Худойбердиева ҳоло дар Панҷакент зиндагӣ мекунад. Мамлакат дар солҳои ҷанг ба касби ронандагӣ машғул буд. Агарчи ӯ осудаҳол набошад ҳам, ба ҳар ҳол фарзандони худро бо нону либос таъмин мекард.

Шумораи инвалидону иштирокчиёни ҷанг сол аз сол кам мешавад. Онҳо ҳоло дар СССР қариб 8 миллион нафар мебошанд ва мисли пештара ҳамчун ватандӯстони собитқадам дар ҳаёти хоҷагӣ ва сиёсии мамлакат, дар тарбияи коммунистии ҷавонон фаъолона иштирок менамоянд, аъзоёни 46 секцияи Комитети советии ветеранҳои ҷанг дар ҳамаи республикаҳои иттифоқӣ ва автономӣ, шаҳрҳои калони Иттифоқи Советӣ, аз ҷумла шаҳри Душанбе, мебошанд.

Ҳамин тариқ, кори серсоҳаи Партияи Коммунистии Тоҷикистон, ғамхории доимии он дар бораи ҷанговарон, командирон, коркунони сиёсӣ, инвалидони ҷанг, оилаҳои онҳо, меҳнаткашони ба республика муваққатан кӯчидаомада, ба онҳо ҳамаҷониба мадад расондани он дар шароити вазнини солҳои ҷанг зуҳуроти дӯстӣ, бародарӣ, интернационализми халқи тоҷик буд. Вай нишон дод, ки ғамхорӣ дар бораи инсон ҷиҳати асосии фаъолияти партияи ленинӣ мебошад.

# КОР БО ҲУҶҶАТҲОИ ПАРТИЯ — БА ДАРАҶАИ ТАЛАБОТИ ҲОЗИРА

*Қ. БОГОЛЮБОВ,*
*мудири шӯъбаи ҚМ КПСС*

Халқи советӣ бо роҳбарии Партияи Коммунистӣ барои ба амал баровардани вазифаҳои ҳаҷман бузурге садоқатмандона мубориза мебарад, ки дар қарорҳои съезди XXVI КПСС, Пленумҳои баъдинаи ҚМ, баромадҳои рафиқ К. У. Черненко ва дигар ҳуҷҷатҳои Комитети Марказӣ ба миён гузошта шудаанд. Партия мақсад дорад, ки ба хеле афзудани самараи иқтисодиёт, суръат гирифтани прогресси илму техника, зиёд шудани ҳосилнокии меҳнат, дар истеҳсолот ва аппарати идоракунӣ мустаҳкам гардидани муташаккилӣ, интизом ва дар баробари ин ривоҷ ёфтани фаъолии социалии одамон, болоравии идеявию маънавии онҳо муваффақ шавад.

Шарти муҳимтарини ҳалли муваффақиятноки ин вазифаҳо фаъолияти мақсаднок, эҷодкоронаи комитетҳои партиявӣ, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ва ҳар як коммунист мебошад. Дар марҳалаи ҳозира қонунан афзудани роли роҳбаронаи КПСС дар айни замон маънои баландшавии масъулияти органҳои маҳаллии партиявиро барои ба амал баровардани сиёсати партия дорад. Комитетҳои партиявии ҳамаи зинаҳо, ки дар ҳаёт татбиқкунандагони бевоситаи роҳи муайянкардаи партия мебошанд, кори худро ҳамчун органҳои роҳбарии сиёсӣ ба роҳ мемонанд, ба афзоиши таъсири партиявӣ дар ҳамаи участкаҳои бунёдкории коммунистӣ муваффақ мешаванд. Муносибати сиёсии органҳои партиявӣ ба проблемаҳои иқтисодӣ, социалӣ ва маданӣ инкишофи ташаббуси оммаро таъмин менамояд, фаъолияти ташкилотҳои советӣ, хоҷагӣ, ҷамъиятиро бо роҳи дуруст равон мекунад. Пойдор гардондани услуби ленинии кор вазифаи асосии комитетҳои партиявӣ мебошад. Дар Пленумҳои февралӣ ва апрелии (соли 1984) ҚМ КПСС роҳҳои такмил додани роҳбарии партиявӣ ба ҳамаи соҳаҳои ҳаёти моддӣ ва маънавии ҷамъияти советӣ басо аниқ муайян карда шудаанд.

Дар кори ба ҳаёт татбиқ намудани сиёсати партия аппарати партиявӣ роли калон мебозад. Тавассути он комитетҳои партиявӣ бо коммунистон, ҳамаи меҳнаткашон робитаи доимӣ ва зич доранд. Бо ёрии аппарат таҷрибаи серсоҳаи кори партиявӣ ҷамъбаст, иҷрои қарорҳои қабулшуда назорат, дар бораи проблемаҳои пухтарасида, комьёбиҳо ва камбудиҳо, авзою талаботи одамони советӣ ахборот ғун карда мешавад. Дар назди коркунони аппарати партиявӣ талаботи баланди идеявию сиёсӣ, корӣ ва маънавӣ гузошта шудааст.

Барои қатъиян беҳтар намудани тарзу услуби фаъолияти коми-

тетҳои партиявӣ ва аппарати онҳо аз рӯи нуктаҳо ва хулосаҳои рафиқ Қ. У. Черненко амал кардан хеле муҳим аст, ки онҳоро ӯ дар баромади худ дар маҷлиси машваратии моҳи марти соли 1984 барпогардидаи коркунони аппарати КМ КПСС муайян карда буд. Ин нуктаю хулосаҳо аҳамияти умумипартиявӣ доранд. Дар онҳо сухан дар бораи баланд бардоштани роли комитетҳои партиявӣ ҳамчун органҳои роҳбарии сиёсӣ, дар бораи зарурати дар оянда ҳам такмил додани хоста гирифтан, ҷо ба ҷо гузоштан ва тарбия кардани кадрҳо, пурзӯр намудани тафтиши иҷрои қарорҳои қабулшуда, ҷорӣ кардани тартиботи намунавӣ дар хоҷагии партиявӣ, дар тайёр намудани ҳуҷҷатҳои партиявӣ меравад.

1

Фаъолияти органҳои партиявӣ ба таъмини ҳуҷҷатҳои дахлдор эҳтиёҷ дорад, ки тавассути онҳо функцияҳои муҳимтарини роҳбарикунандагии партия ба амал бароварда мешаванд. Ҳуҷҷатҳо мазмуни роҳбарии партиявӣ, шаклу усулҳои хоси онро ифода менамоянд. Рафиқ Қ. У. Черненко қайд мекунад, ки «ҳуҷҷатҳои партиявӣ дорандаи асосии ахборот, воситаи зарурӣ ва узвии роҳбарӣ ва идоракунӣ мебошанд. Дар фаъолияти серсоҳаи комитети партиявӣ амалан чунин участкае нест, ки бо тайёр кардану дида баромадан ва иҷро намудани онҳо алоқаманд набошад. Ҳамаи масъалаҳое, ки комитетҳои партиявӣ ҳал мекунанд ва сонӣ дар корҳои амалӣ таҷассум меёбанд, дар ҳуҷҷатҳои дахлдор ба расмият дароварда мешаванд. Дар онҳо, амалан, тамоми ҳаёти серсоҳаи КПСС қайд меёбад».

Амалия исбот мекунад, ки миқдор, характери ҳуҷҷатҳои партиявӣ дараҷаи талабот ба тайёр кардани онҳо аз рӯи талабҳои объективии ҳаёти сиёсии мамлакат, сохтмони хоҷагӣ ва маданӣ муайян карда хоҳад шуд. Такомулоти социализми мутараққӣ, прогресси илму техника ва социалӣ доимо вазифаҳои наву торафт мураккабро ба миён мегузоранд; ба туфайли ин талабот шаклу усулҳои кори партиявӣ меафзояд. Ба дигаргуниҳои рӯйдиҳанда баҳои дуруст додан, бо ҳуҷҷатҳои партиявӣ мувофиқи талабҳои нав сари вақт кор кардан маънои ба такомулоти тамоми системаи идоракунӣ таъсири мусбат расонданро дорад.

Партия қувваи роҳбару раҳнамои ҷамъияти советӣ мебошад. Аҳамияти ҳуҷҷатҳои он чун дастури амал аз ҳамин ба миён меояд. Ташкилотҳои партиявӣ, муассисаҳои советӣ, хоҷагӣ ва ҷамъиятӣ фаъолияти амалии худро дар асоси қарорҳои съездҳои партия, Комитети Марказии КПСС ба роҳ мемонанд. Ҳуҷҷатҳои партиявӣ роли бузурги сафарбаркунанда доранд, онҳо роҳу воситаҳои ба даст овардани мақсадҳои ба миён гузоштаи партияро муайян мекунад, тамоми соҳаҳои ҳаёт, ҳамаи оммаи бисьёрмиллионаи меҳнаткашонро бо таъсири худ фаро мегиранд. Мазмуни ҳуҷҷатҳои партия сиёсати онро инъикос менамояд, сиёсати ҷиддӣ бошад, аз рӯи гуфти В. И. Ленин, дар ҳамон ҷое сар мешавад, ки миллионҳо нафар одамон амал мекунанд. Маҳз барои ҳамин мунтазам такмил додани кор бо ҳуҷҷатҳои партиявӣ хеле муҳим аст.

Партия аз рӯи нормаю анъанаҳои ленинӣ амал карда, дар бораи он доимо ғамхорӣ зоҳир менамояд, ки кор бо ҳуҷҷатҳо мувофиқи талаботи мунтазам афзоянда бошад, ба дараҷаи даркории сифат бурда шавад. Дар кори беҳтар намудани фаъолияти аппарати партиявӣ, аз ҷумла дар ташкили кор бо ҳуҷҷатҳо рафиқ Қ. У. Черненко ҳиссаи калони шахсӣ мегузорад. Бо ташаббус ва роҳбарии бевоситаи ӯ солҳои охир дар асоси ба ҳисоб гирифтани таҷриба ва вазифаҳои рӯзафзуни аз фаъолияти аппарати партиявӣ талаб карда мешудагӣ дар ҳамаи органҳои партиявӣ — аз комитетҳои районӣ, шаҳрӣ сар карда,

то боло — шӯъбаҳои умумии бо роҳбарии котибони якуми комитетҳои партиявӣ коркунанда ба вуҷуд оварда шуданд.

Барои ҳамаи звеноҳои партия дастуруламалҳои дахлдор тартиб дода, ба амал дароварда, қоидаҳои доир ба тартиби дар вазоратҳо ва идораҳо бо ҳуҷҷатҳои партиявӣ муносибат намудан нашр карда ва дигар актҳои нормативӣ ва васоити методӣ тартиб дода шудаанд. Шӯъбаҳои умумӣ якҷоя бо дигар шӯъбаҳо вазифадоранд, ки дар органҳои партиявӣ корро бо ҳуҷҷатҳо ташкил намоянд ва мутобиқ кунанд. Коргузории партиявӣ бо техникаи ташкилӣ нағз таъмин гардидааст, ки он имконият медиҳад ҳамаи процессҳои бо тартиб додану зиёд кардани ҳуҷҷатҳо, ёфтану истифода бурдани ахбороти дар онҳо мавҷуда алоқаманд сари вақт иҷро карда шаванд. Акнун ҳеҷ кас тасаввуре надорад, ки кор бо ҳуҷҷатҳо дуюмдараҷа, соф техникӣ мебошад. Коргузории партиявӣ қисми муҳим ва таркибии тамоми кори умумипартиявӣ мебошад.

Шаш маҷлиси машваратии умумииттифоқии коркунони партиявии вазифаи асосии хизматашон ташкили коргузории партиявӣ, ки аз соли 1966 инҷониб гузаронда шуд, аҳамияти калони амалӣ доштанд. Баромадҳои пурмазмуни рафиқ К. У. Черненко дар ҳамаи ин маҷлисҳои машваратӣ программаи мукаммали қатъиян беҳтар кардани кор бо ҳуҷҷатҳои партиявӣ мебошад, дар онҳо оид ба такомулоти ин участкаи муҳими фаъолияти органҳои партиявӣ тавсияҳои зарурӣ муайян, таҷрибаи мусбат ҷамъбаст карда, роҳҳои афзун гардондани самараи системаи таъмини ҳуҷҷатии роҳбарии партиявӣ нишон дода шудаанд.

Барои беҳтар кардани кор бо ҳуҷҷатҳои партиявӣ қарорҳои съезди XXVI КПСС аҳамияти бузург доранд. Нуктаҳои Маърӯзаи ҳисоботии Комитети Марказии партия ба съезд, ки дар онҳо талабҳои такмил додани услуби фаъолияти ташкилотҳои партиявӣ дар шароити ҳозира, баланд бардоштани аҳамияти масъулияти шахсӣ барои кори супурдашуда ҷой доранд, эродҳои танқидии дар съезд гуфташуда, ки ба мақсади барҳам додани расмиятчигӣ, роҳбарии коғазӣ, кӯшиши дар ҳар маврид аз маҳал талаб намудани справкаю ахборот, гузарондани маҷлису машваратҳо нигаронида шудаанд,— ҳамаи ин роҳҳои асосии минбаъд беҳтар кардани коргузории партиявиро муайян менамояд.

Корро бо ҳуҷҷатҳо ҳамаи ҷузъҳои комитети партиявӣ, аппарати он мебаранд. Аммо роли ташкилотчигӣ дар ин кор ба шӯъбаҳои умумӣ тааллуқ дорад. Онҳо бо ҳамаи шӯъбаҳои аппарати партиявӣ, бо ташкилотҳои партиявӣ алоқаи доимӣ доранд, шаклҳои гуногуни таъсиррасонии худро ба вазъияти кор истифода мебаранд, ба такомулоти минбаъдаи кор бо ҳуҷҷатҳо дар асоси қарорҳои аз рӯи ин масъала қабул кардаи КМ КПСС ёрии таъсирбахш мерасонанд.

Шӯъбаҳои КМ КПСС дар давраи баъди съезди XXVI партия вазъияти корро бо ҳуҷҷатҳо дар 100 ташкилоти партиявии вилоятӣ, кишварӣ ва республикавӣ омӯхтанд, дар айни ҳол бештар аз 280 комитети районӣ ва шаҳрии партия, бештар аз 200 ташкилоти ибтидоии партиявӣ тафтиш карда шуда буд. КМ КПСС дар нашрияҳои ахборотӣ материалҳоеро мунтазам дарҷ менамояд, ки дар онҳо таҷриба, шаклу усулҳои кор бо ҳуҷҷатҳо нишон дода мешаванд. Таҷрибаи комитетҳои марказии партияҳои коммунистии Украина, Гурҷистон, Қазоқистон, Литва, инчунин комитетҳои партиявии вилоятҳои Брянск, Волгоград, Куйбышев, Курск ва дигар комитетҳои вилоятии партия васеъ равшан карда шуданд. Чунин шаклҳои кор, монанди дар шӯъбаи умумии КМ партия шунидани ахбороти мудирони шӯъбаҳои умумии органҳои маҳаллии партиявӣ оид ба самтҳои гуногуни фаъолияти онҳо, гузарондани таҷрибаомӯзии мудирони нав тасдиқшуда дар ҳаёт мустаҳкам ҷой гирифтанд. Чунин амалия дар маҳалҳо ҳам васеъ паҳн гардид.

Бо қаноатмандӣ қайд кардан мумкин аст, ки ташкили аниқи кор бо ҳуҷҷатҳо ба такомулоти услуби фаъолияти комитетҳои партиявӣ

ва аппарати онҳо торафт бештар таъсир мебахшад. Дар асоси истифодаи эҷодии таҷрибаи ғуншуда мазмуни коргузории партиявӣ, услуби ба дараҷаи баландтар гузарондани он ғанӣ гардид. Муҳим аст, ки ин комьёбӣ на фақат мустаҳкам, дастраси ҳар як комитети партиявӣ карда шавад, балки дар ҳама ҷо дар асоси ба ҳисоб гирифтани хислату хусусиятҳои фаъолияти ташкилотҳои партиявӣ ривоҷ дода шавад. Вазифа аз он иборат аст, ки беҳтаршавии мазмун, инкишофи шаклу усулҳои кор бо ҳуҷҷатҳо бо саъю кӯшишҳои комитетҳои партиявӣ барои такмил додани услуби роҳбарии партиявӣ узван алоқаманд карда шавад.

Масъалаҳои беҳтар кардани кор бо ҳуҷҷатҳо акнун мунтазам дар маҷлисҳои пленумҳо ва бюроҳои комитетҳои партиявӣ, семинарҳо ва маҷлисҳои машваратӣ, конференцияҳои илмию амалӣ муҳокима карда мешаванд. Дар органҳои партиявӣ барои таъмини аниқ, мавзун ва пай дар пай амал кардани аппарат бисьёр корҳо ба ҷо оварда шуданд. Дар бисьёр ҷойҳо регламентҳои кор амал мекунанд, қоидаҳои доир ба шӯъбаҳо кор карда баромада, вазифаҳои хизматии кормандон аниқ муайян, планкашии перспективӣ ҷорӣ карда мешаванд. Диққати шӯъбаҳо ба омӯхтану тайёр кардани проблемаҳои калони социалию иқтисодӣ ва сохтмони партиявӣ нигаронида мешаванд. Қоидаҳои ба маҷлисҳои органҳои коллегиалӣ тайёр намудани ҳуҷҷатҳо муайян, шумораи маҷлисҳои машваратӣ ва чорабиниҳои камаҳамияти гузаронда мешудагӣ кам карда шуданд.

## II

Беҳтар шудани кор бо ҳуҷҷатҳо барои суст гардидани диққати комитетҳои партиявӣ ба он баҳона шуда наметавонад. Дар ин ҷо сусткорӣ набояд роҳ дода шавад, амалияро доимо таҳлил карда, камбудиҳои мавҷударо дидан даркор. Қимати асосии ҳуҷҷат бо эътимодпокӣ ва аниқии ахбороти он таъмин мегардад. Вале ҳуҷҷатҳое, ки бо онҳо кордор мешавем, магар ҳама вақт ба ин талабот ҷавоб медиҳанд? Мутаассифона, на ҳама вақт. Аксар чунин ҳуҷҷатҳое вомехӯранд, ки дар онҳо моҳияти кор бо ибораҳои нофаҳмо хира мегардад, ҳақиқати маълум такрор мешавад. Гоҳо дар матни калон ҳамон як фикр ҳар хел такрор мешавад, ки онро дар якчанд сатр баён кардан мумкин аст.

Сабабҳои пайдоиши чунин ҳуҷҷатҳо пеш аз ҳама ба воқеияти реалӣ баҳо дода натавонистан, аз рӯи онҳо хулосаҳои зарурӣ баровардa натавонистан ва аниқ муайян карда натавонистани роҳҳои ҳалли проблемаҳои ба миён омада мебошанд. Мухтасар баён кардани моҳияти масъала меҳнати осон нест, вай тайёрии дахлдорро талаб менамояд. Маҳорати дуруст тартиб додани ҳуҷҷати корӣ, ба гуфти В. И. Ленин, «мухтасар, бо услуби телеграфӣ» навиштанро омӯхтан, ба ин кор ҷиддӣ, ба таври касбӣ муваффақ шудан лозим аст. Охир, дар ниҳоят, сухан дар бораи зарурати ба маълумоти оммаҳои васеъ расондани мазмуни қарори партиявӣ, сарфа кардани вақту меҳнати онҳо, беҳтар намудани услуби роҳбарии партиявӣ меравад. Қарори партиявӣ ҳар қадар актуалӣ, аз ҷиҳати сиёсӣ устувору асоснок ва конкретона бошад, роли ташкилотчигӣ ва сафарбаркунандагӣ, қувваи ҳаётбахшии он ҳамон қадар бузург аст.

Рафиқ К. У. Черненко қайд карда буд: «... таъсири сафарбару ташкилкунандагии қарорҳои қабулшаванда аз бисьёр ҷиҳат бо он муайян мегардад, ки онҳо то ҷи андоза асосноканд, то ҷи андоза натиҷаи омӯзиши ҷиддии проблемаҳои ба миён омада, ҷамъбасти амиқи амалия мебошанд. Дар ин ҷо хомкорӣ, бемулоҳизагӣ, саросемагӣ, хулосабарориҳои декларативӣ, шитобкорона, ки сонӣ ислоҳро талаб мекунанд, махсусан зарарноканд. Норасоиҳои тайёр кардани қарорҳо,

чандон асоснок набудани тавсияҳо кори минбаъдаро вақте ки он асоси фаъолияти ташкилотчигӣ мегардад, душвор менамоянд. Бинобар ин интихоби ягона қарори дурусту аз ҷиҳати илмӣ асоснок ҳақиқатан санъати стратегия ва тактикаи кори партиявӣ мебошад».

Ин нукта аз нишондодҳои В. И. Ленин ба миён меояд, ки ӯ «ба зарурати эҳтиётноктар, ҳамаҷонибатар ва бомулоҳизатар тайёр кардани матни декретҳо диққати ҷиддӣ додан»-ро талаб мекард. Талаби ленинӣ ҳоло ҳам муҳим аст. Ҳанӯз бо фактҳое вохӯрдан мумкин аст, ки дар матни қарори қабулшуда мақсаду вазифаҳои ҳақиқиро ёфтан душвор аст, ба ҷои ин ибораҳои доимии «пурзӯр карда шавад», «беҳтар карда шавад», «баланд бардошта шавад» ва амсоли инҳо бештар ба чашм менамоянд. Гоҳо нуктаҳои алоҳида аз ҳуҷҷатҳои органҳои болоии партиявӣ рӯбардор карда мешаванд, вазифаҳо бошанд, дар асоси ба ҳисоб гирифтани шароитҳои маҳал конкретонида намешаванд. Ҳангоми тайёр намудани матни қарорҳо чунин камбудиҳо, монанди суст кор карда баромадани проблемаҳо, бо плани ресурсҳои моддӣ мувофиқ накардани чорабиниҳои гузоронда мешудагӣ паҳн гардидаанд. Дар ин бобат факти дар конференсияи партиявии вилояти Перм овардашуда характернок аст. Комитети партиявии шаҳрӣ, комитетҳои партиявии районии ш. Перм оид ба тараққиёти хоҷагии шаҳр дар панҷсолаи ҷорӣ як қатор қарор қабул намуд, ки барои иҷрои онҳо назар ба маблағҳои мавҷудаи ташкилотҳои шаҳр се маротиба зиёд маблағ талаб карда мешавад.

Магар дар чунин ҳолат дар бораи баланд бардоштани эътибори қарорҳо сухан рондан мумкин аст? Ва ҳол он ки ин вазифаи хеле муҳим аст ва он бо роҳи амиқ омӯхтани проблемаҳо, таъмин кардани мувофиқати чорабиниҳо бо имкониятҳои дар ҳаёт татбиқ намудани онҳо, қатъиян риоя кардани ягонагии назария ва амалия ҳал карда хоҳад шуд. «Ягонагии назария ва амалия,— нишон медиҳад рафиқ К. У. Черненко,— имкон медиҳад, ки пешомади таърихӣ равшан ҳис карда, роҳи тараққиёти социалию иқтисодӣ як сол пеш дуруст муайян, натиҷаҳои ниҳоӣ пешбинӣ карда шаванд. Пешбинии илмӣ ба партия имкон медиҳад, ки дар шароити мураккабтарин дуруст ориентация намояд; қарорҳои даркории тактикӣ қабул кунад, шаклу усулҳои бештар самарабахши муборизаро ёбад, ба рафти воқеаҳо мақсаднок таъсир расонад, дилпурона ва қатъӣ амал кунад». Маҳз ҳамин тавр сабабҳои амиқи воқеиятро тадқиқ карда, таклифу супоришҳоро ҳамаҷониба баркашида, мулоҳиза ва асоснок карда, эътибор, таъсири қарорҳоро баланд бардоштан, онҳоро ба сифати қонуни партиявӣ тасдиқ намудан мумкин аст.

Партия воқеияти ҳаётро бо диққат меомӯзад, таҳлил мекунад, ба овози омма бо диққат гӯш менамояд. Таклифҳои ба миён гузоштаи меҳнаткашон ҳангоми тайёр кардани лоиҳаҳои қарорҳои Комитети Марказии КПСС ба ҳисоб гирифта мешаванд. Ин нормаи кори партияи мост, ки мисолҳои он хеле бисьёранд. Ана яке аз онҳо. Дар мактуби бригадирони комбинатҳои хонасозӣ, ки бо номи «Сухане дар бораи шаъну шарафи бинокор» 8 сентябри соли 1984 дар газетаи «Правда» чоп шуда буд, дар бораи зарурати беҳтар кардани сохтмони манзил, чала намонда ба истифода додани хонаҳо, баланд бардоштани масъулияти ҳамаи участкаҳои процесси сохтмон сухан мерафт. Комитети Марказӣ ин мактубро маъқул донист ва аз рӯи он қарори махсус қабул намуда, дар он қайд кард, ки қатъиян беҳтар намудани сифати сохтмони манзилу объектҳои граждании вазифаи муҳимтарини иқтисодӣ, хоҷагӣ ва социалӣ мебошад, он бояд ба манфиатҳои табақаҳои васеи аҳолӣ ҷавоб диҳад. Мактуб барои муҳокимаи коллективҳои меҳнатӣ, ҳар як бригада тавсия карда шудааст. Ба Советҳои вазирони республикаҳои иттифоқӣ ва автономӣ, саруправленияи сохтмони граждании давлатии назди Госстрои СССР, органҳои маҳаллии советӣ таклиф карда шуд, ки тартиботи қатъии истиснокунандаи ба

истифодадиҳии хонаҳои истиқоматӣ ва объектҳои социалию мадании сохтмонашон нотамом, чала, корашон бесифат ва ободониашон нотамом ҷорӣ намоянд. Вазифа гузошта шуд, ки ҳангоми гузарондани ин кор нишондодҳои рафиқ К. У. Черненко дар бораи он, ки «обрӯю эътибори меҳнати санъаткорона, обрӯю эътибори кори сифатнокро баланд бардоштан даркор» бояд дастури амал карда шавад. Сохтмони баландсифат бояд кори шарафноки ҳар як шахси коргар, ҳар як мутахассис ва роҳбар, ҳамаи коллективҳои меҳнатӣ бошад.

Вазифаи ғанӣ гардондани мазмуни сиёсӣ, баланд бардоштани роли сафарбаркунандаю ташкилотчигӣ ва аҳамияти амалии қарорҳои партиявӣ бевосита бо ихтисори шумораи онҳо алоқаманд карда мешавад. КМ КПСС диққати органҳои партиявиро ба он аниқ равона менамояд, ки қарори нав аз рӯи ҳамон як масъала танҳо дар сурати иҷрои қарорҳои пештара ё рӯй додани вазъияти нав қабул карда шавад. Вақтҳои охир дар ин бобат пешравиҳои мусбат мушоҳида мешаванд. Бисьёр комитетҳои партиявӣ гузарондани маҷлисҳои бюро ва котиботро ба тартиб даровардаанд, аз рӯи масъалаҳои соф хоҷагӣ кам қарор қабул карда, онҳоро ба муҳокимаи идораю ташкилотҳои дахлдор медодагӣ шудаанд. Қарорҳои якҷояи органҳои партиявӣ ва советӣ танҳо дар сурати ҳақиқатан зарур қабул карда мешаванд.

Бо вуҷуди ин қайд кардан лозим меояд, ки баъзеҳо мисли пештара машғули қабули шумораи зиёди қарорҳо мебошад. Ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ онҳоро барои иҷро қабул карда, бисьёр серкор мешаванд. Бинобар ин тасодуфӣ нест, ки ин масъалаҳо дар маҷлисҳои гузаштаи ҳисоботию интихобӣ бо тамоми қатъият ба миён гузошта шуда буданд. Чунончи, комитети партиявии управленияи сохтмони шаҳри Орёл дар давраи ҳисоботӣ 241 қарори комитети районӣ, 189 қарори комитети шаҳрӣ, як қатор қарорҳои комитети вилоятиро гирифт.

Ихтисори шумораи қарорҳо бевосита ба маҳорати аҳамият ва муҳимии ин ё он проблемаро дуруст муайян карда, ба муҳокимаи бюро ё котибот танҳо муҳимтарини онҳоро гузоштани коркунони комитети партиявӣ вобаста аст, то ки бюро ва котибот бо масъалаҳои камаҳамияту дуюминдараҷа банд карда нашаванд. Дар ин ҷо огоҳонии пешакии В. И. Ленинро бар зидди «бозии коллегиалӣ»-и нодаркор, бар зидди дар мубоҳисаҳо ва муҳокимаҳо поймол кардани ҳалли корҳои маълум ба хотир овардан лозим аст. Дар ин бобат ҳам роли ташкилотчигии шӯъбаҳои комитетҳои партиявӣ калон аст. Онҳо барои ҳалли мустақилонаи бисьёр вазифаҳо, имконияту ҳуқуқҳои калон доранд. Барои бо сабабҳои ночиз қабул кардани қарори бюро ва котибот ягон зарурате нест.

Агар ба характери масъалаҳои дар маҷлисҳои котиботи баъзе комитетҳои партиявӣ муҳокима мешудагӣ назар кунем, пас дидан мумкин аст, ки дар як қатор мавридҳо қарорҳои ба кори партиявию сиёсӣ тамоман алоқа надоштагӣ қабул карда мешаванд. Масалан, магар дар бораи ҷудо кардани путёвка, аз ҳисоб баровардани адабиёти кӯҳна ва ғайра қарорҳои комитетҳои партиявӣ лозиманд? Магар ин гуна масъалаҳоро, чунон ки мегӯянд, ба тариқи корӣ ҳал кардан беҳтар нест?

Аксарияти комитетҳои партиявӣ, аз ҷумла КМ партияҳои коммунистии Украина, Литва, комитетҳои партиявии вилоятҳои Горький, Киев, Калуга, Ленинград, Полтава, Саратов, Томск, Чечену—Ингуш ҳамин хел амал мекунанд. Дар ин ҷо бисьёр корҳои ҷориро котибон ва шӯъбаҳои органҳои партиявӣ дида мебароянд. Аммо дар баъзе ҷойҳо бо ҳамон роҳи кӯҳна мераванд, барои тағьир додани тартиботи кӯҳнаи дида баромадани ҳуҷҷатҳо кӯшиш намекунанд, ба муҳокимаи органҳои коллегиалӣ корҳои хурди, ба гуфти В. И. Ленин, «вермишелӣ» гузошта мешаванд.

Тартиб додани қарорҳо бе таҳлили фактҳои реалӣ аз имкон бе-

рун аст. Фактҳоро бошад, ахбороти илман асоснок дар бораи ҳамаи ҷиҳатҳои ҷиддии ҳаёти ҷамъият медиҳад. Солҳои охир оид ба беҳтар кардани ахбороти партиявӣ чораҳо андешида шуданд: ҳаҷму шакл, манбаъҳои ҳуҷҷатҳои ахборотдиҳанда муайян, талабот нисбат ба онҳо аниқ карда шудаанд, ки асосиашон мукаммалӣ, эътимоднокӣ, оперативонагӣ мебошанд. Такомули кори ахборотдиҳӣ ба ҳамаи ҷиҳатҳои роҳбарии партиявӣ таъсири хуб мебахшад. Органҳои партиявӣ вазъияти корро дар маҳалҳо беҳтар медонистагӣ, планҳои ҷорӣ ва перспективиро мақсаднoктар тартиб медодагӣ, дар назди комитетҳои болоии партиявӣ масъалаҳои ҳақиқатан пухтарасида, таъхирнопазирро мегузоштагӣ шуданд.

Органҳои партиявӣ худашон манбаи ахборот мебошанд, зимнан ин функция торафт бештар аҳамият пайдо менамояд ва ба паҳн гардидани таҷрибаи мусбат, барҳам хӯрдани камбудию норасоиҳо, васеъ шудани аёнияти кор мусоидат мекунад. Бе аёният, кушодкории муайяни органҳои партиявӣ, роҳбарии сиёсӣ аз имкон берун аст. Давлат, гуфта буд В. И. Ленин, бо шуурнокии омма тавоност, вай дар сурате тавоност, ки омма ҳама чизро медонад, дар бораи ҳама чиз мулоҳиза карда метавонад ва ба ҳама кор бошуурона меравад. Бинобар ин партия дар бораи он доимо ғамхорӣ мекунад, ки меҳнаткашон дар бораи корҳои дохилӣ ва берунӣ, дар бораи масъалаҳои ҳал мекардагии органҳои партиявӣ, советӣ ва ҷамъиятӣ ҳарчи бештар хабардор шаванд.

Одамони советӣ чунин шакли ахборот, монанди дар бораи кори Бюрои сиёсии КМ КПСС мунтазам хабар доданро маъқул донистанд. Дар бораи маҷлисҳои Президиуми Совети Олии СССР, Совети Вазирони СССР, ВЦСПС, дигар муассисаҳои давлатӣ ва ҷамъиятӣ ҳам материалҳо дарҷ карда мешаванд. Органҳои маҳаллӣ низ ҳамин тавр амал мекунанд. Ҳамаи ин заминаи афзоиши маданияти сиёсии омма, дар ҳаёти сиёсӣ, дар татбиқи программаҳои социалию иқтисодии мо фаъолона ва манфиаткорона иштирок доштани онҳо мебошад. Такмил додани ахборотдиҳӣ ба омма дар бораи кори худ, барои дар назди меҳнаткашон бо ҳисобот, маърӯзаю ахборот ва ғайра баромад кардан водор намудани роҳбарони ташкилотҳои советӣ, хоҷагӣ, илмӣ, маданию маърифатӣ ва дигар ташкилотҳо вазифаи комитетҳои партиявии ҳамаи зинаҳо мебошад.

## III

Ихтисори шумораи ҳуҷҷатҳои камаҳамияти ба органҳои партиявӣ фиристода мешудагӣ проблемаи актуалии коргузории партиявӣ мебошад. Дар ин бобат КМ КПСС як қатор тадбирҳо андешид. Функцияҳои органҳои партиявӣ, советӣ ва хоҷагӣ аниқтар муайян карда шуданд. Бисьёр ҳуҷҷатҳою мактубҳои дорои характери хоҷагӣ ба муассисаҳое баргардонда мешаванд, ки масъалаҳои дар онҳо гузошташударо бояд худашон ҳал намоянд. Якҷоя бо вазоратҳо ва идораҳо оид ба ихтисори баъзе материалҳои ахборотию справкавӣ, статистикӣ ва дигар материалҳои камаҳамияти ба органҳои партиявӣ фиристода мешудагӣ корҳои зиёд ба ҷо оварда шуданд. Ҳамин гуна тадбирҳоро комитетҳои партиявӣ дар республикаҳои иттифоқӣ, кишварӣ ва вилоятӣ низ меандешанд.

Аммо ин проблема ҳанӯз ҳал нашудааст ва шумораи ҳуҷҷатҳои ба адреси органҳои партиявӣ фиристода мешудагӣ ҳанӯз бисьёр аст. Мисли пештара дар бораи фиристодани ашьёи хом, қисмҳои эҳтиётӣ ва маснуоти комплекткунанда бисьёр мактубу телеграммаҳо меоянд, ба органҳои партиявӣ дар бораи таъхир ёфтани пулдиҳӣ, ӯҳдадориҳои шартномавии худро иҷро накардани корхонаҳо шикоятҳо фиристода мешаванд. Дар натиҷаи чунин мурочиатҳо дар байни органҳои партиявӣ ва хоҷагӣ мукотибаи бисьёри беасос ба миён меояд. Ин боиси

он мегардад, ки аппарати партиявӣ ҳангоми ҳалли масъалаҳои бевосита ба ваколати органҳои хоҷагӣ дахлдор маҷбур мешавад ба сифати миёнарав амал кунанд.

Яке аз сабабҳои рӯй додани чунин ҳолат он аст, ки баъзе роҳбарони органҳои хоҷагӣ, иттиҳодияҳо, корхонаҳо гоҳо аз корҳои амалии барои онҳо масъули худ дур мешаванд. Сабаби дигар аз он иборат аст, ки вазорату идораҳои алоҳида дида баромадани илтимосҳои корхонаю ташкилотҳои тобеашонро беасос кашол медиҳанд.

Дар конференцияи партиявии вилоятии Кемерово дар бораи мукотибаи бештар аз 15-сола оид ба сохтмони роҳи автомобилгарди Новокузнецк — Таштагол нақл карда шуд. Ҳанӯз дар соли 1967 КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР Вазорати металлургияи сиёҳ (заказчӣ) ва Вазорати сохтмони роҳ (пудратчӣ)-ро вазифадор карда буданд, ки сохтмони роҳро соли 1969 анҷом диҳанд. Бовуҷуди ин то имрӯз аз 146 километр роҳ фақат 30 километраш ба истифода дода шудааст. Ин мисол нишон медиҳад, ки агар вазоратҳо ва идораҳои дахлдор масъалаҳои ҷории хоҷагиро оперативона дида баромада, сари вақт ҳал намоянд, пас мукотиба ҳам кам мешавад.

Соли 1983 дар бораи характери ҳуҷҷатҳои аз вазоратҳо, идораҳо ва органҳои хоҷагӣ ба комитетҳои партиявӣ меомадагӣ қарори махсуси КМ КПСС қабул шуда буд. Дар натиҷаи ба амал баровардани тадбирҳои дар он пешбинишуда коғазбозӣ ба андозае кам гардид. Аммо на дар ҳама ҷо. Хабарҳои аз маҳалҳо меомадагӣ ба он шаҳодат медиҳанд, ки вазоратҳо ва идораҳо дар аксар мавридҳо ба кори муайян намудани зарурати ҳақиқӣ ва мувофиқи мақсад будани хабарҳои ба органҳои партиявӣ медодагии худ муносибати худтанқидона намекунанд. Ба органҳои партиявӣ омадани ҳуҷҷатҳо дар бораи масъалаҳои фаъолияти маъмурию идоракунӣ давом дорад, гарчанд онҳоро органҳои советӣ ва хоҷагӣ худашон мустақилона ҳал карда метавонанд ва бояд ҳал намоянд.

На ҳамаи органҳои хоҷагӣ аз нишондодҳои КМ КПСС дар бораи бодиққат хоста гирифтану ихтисор кардани ҳуҷҷатҳои ба органҳои маҳаллии партиявӣ мефиристодагиашон хулосаҳои даркорӣ баровардаанд. Ба онҳо мисли пештара маҷмӯаҳо, материалҳои ахборотии гуногун ва дигар «маҳсулоти коғазӣ» меоянд, ки барои кори аппарати партиявӣ ҳеҷ даркор нестанд. Масалан, аз моҳи ноябри соли гузашта (1983 — Ред.) то марти соли ҷорӣ (1984 — Ред.) Правленияи марказии Ҷамъияти илмии тиббию техникии Умумииттифоқ аз 75 китоби доир ба лоиҳаи тараққиёти техникаи тиббӣ то соли 2005 ба чоп тайёр кардааш 40 китобро ба комитетҳои вилоятии партия бо илтимос фиристодааст, ки ба ташкили муҳокимаи онҳо мадад расонанд. Вазорати хоҷагии манзилию коммуналии РСФСР ҳар квартал дар бораи ҷамъбасти сохтмони коммуналӣ ва хонаю ҷой, Иттифоқи матлуботи Ростов — дар бораи плани фурӯши нашрияҳои чопӣ ахборот мефиристонанд ва ғайра.

Ҳамаи ин ба он шаҳодат медиҳад, ки вақти коркунони аппарати партиявӣ ва давлатиро барои ҳалли проблемаҳои ҳақиқатан калони иқтисодию социалӣ қатъитар холӣ кардан зарур аст. Ҳар як коркуни аппарат вазифадор аст, ки дар мубориза бар зидди коғазнависӣ мавқеи фаъолонатар ва ҳуҷумоварро ишғол кунад. Фактҳои бо кӯшишҳои канцелярӣ иваз кардани кордонии ҳақиқиро ошкор намояд. Мошини маъмурияти советӣ, навишта буд В. И. Ленин, бояд нағз, аниқ ва тез кор кунад. Коркунони аппарат бояд нағз донанд, ки барои кор ба онҳо чи лозим аст ва чӣ лозим нест. Сабабҳои рӯй додани мавҷи коғазро омӯхтан, аз ин омӯзиш хулосаҳои дуруст баровардан, зарурати ин ё он ҳуҷҷатро қатъӣ муайян кардан даркор.

Солҳои охир бисьёр КМ партияҳои коммунистии республикаҳои иттифоқӣ, комитетҳои кишварӣ ва вилоятии КПСС ба ихтисори мубодилаи ҳуҷҷатҳо муваффақ шуданд. Фаҳмост, ки ин худ аз худ не, бал-

ки дар натиҷаи таҳлили ҳамаҷониба, кори серғайрат бо роҳбарони ташкилотҳои советӣ ва хоҷагӣ оид ба баланд бардоштани масъулияти онҳо барои кори супурдашуда, ривоҷ додани ташаббус ва мустақилии онҳо дар ҳалли масъалаҳои пайдошаванда, инчунин ниҳоят дар натиҷаи танзими аз маҳалҳо ҳуҷҷатталабкунии коркунони аппарат ба амал омад.

Кори таҳлил, яъне муайян кардани зарурати тартиб додану гирифтани ҳар як коғази хизматӣ, таъсирнокии тартиби тайёркунӣ, мукаммалнамоӣ, ба ҷойҳои даркорӣ фиристодан, иҷро кардани ҳуҷҷатҳо ва дигар амалиёт бо онҳо захираи муҳими пурзӯр кардани таъсир ба услуби фаъолияти аппарат мебошад. Амалияи кори шӯъбаҳои умумии бисьёр комитетҳои партиявӣ, аз ҷумла КМ партияҳои коммунистии Украина, Қазоқистон, Литва, Қирғизистон, комитетҳои партиявии вилоятҳои Владимир, Горький, Кемерово, Перм, Харьков, Днепропетровск нишон медиҳад, ки кори таҳлил натиҷаҳои худро мебахшад, ба такомули услуби роҳбарии партиявӣ хизмат мекунад.

Инчунин қайд кардан лозим аст, ки ҳоло на фақат вазъияти кор бо ҳуҷҷатҳо, балки бисьёр ҷиҳатҳои фаъолияти органҳои коллегиалӣ, ки бо иҷрои планҳо, талаботи регламент, характери масъалаҳои муҳокимашаванда, ташкили назорат ба иҷрои қарорҳо ва ғайра алоқаманд аст, низ таҳлил карда мешаванд.

Албатта, чунин гуфтан нодуруст мебуд, ки ташкили кори таҳлил дар ҳама ҷо мувофиқи талаботи рӯз мебошад. Эҳсои хатоҳои мукаммалкунии ҳуҷҷатҳо, ҳисоб карда баромадани нишондиҳандаҳои гуногуни миқдорӣ фақат як қисми таҳлилкорӣ, заминаи ҷустуҷӯи минбаъда мебошад. Санъати ин кор аз он иборат аст, ки тамоилу қонуниятҳосари вақт муайян, ҳам комьёбиҳо ва ҳам ҷойҳои танқис мушоҳида карда, барои пешгирӣ намудани норасоиҳо чораҳои конкретӣ андешида шаванд. Бинобар ин методикаи таҳлилро такмил додан, кадрҳоро ба он таълим додан муҳим аст.

## IV

Яке аз ҷиҳатҳои заруртарини фаъолияти органҳои партиявӣ назорат ва тафтиши иҷро мебошад. **«Одамонро тафтиш кардан, иҷрои ҳақиқии корро тафтиш кардан,**— нишон дода буд В. И. Ленин,— моҳияти тамоми кор, тамоми сиёсат дар ҳамин, маҳз дар ҳамин аст». Съезди XXVI партия, Комитети Марказӣ дар як қатор қарорҳои солҳои охир қабул кардаи худ суботкорона талаб менамоянд, ки шаклу усулҳои назорат бемайлон такмил дода, ба он муваффақ бояд шуд, ки назорат ва тафтиши иҷро ҳақиқатан умумӣ бошанд.

КМ КПСС дар фаъолияти амалии худ ибрати моҳирона бо ҳам пайвастани тартибдиҳии ҳуҷҷатҳои программавӣ ва кори пайдар пайи ташкилотчигиро барои ба амал баровардани онҳо нишон медиҳад. Бюрои сиёсӣ ва Котиботи КМ дар маҷлисҳои худ рафти иҷрои қарорҳои қабулшударо мунтазам дида мебароянд, ҳисоботи котиботи КМ партияҳои коммунистии республикаҳои иттифоқӣ, комитетҳои кишварӣ ва вилоятии партия, роҳбарони вазоратҳо ва идораҳоро мешунавад.

Роли шӯъбаҳои Комитети Марказии партия дар ташкили тафтиши амалии иҷро бевосита дар маҳалҳо афзуд. Чунин кор торафт бештар бо қувваи якчанд ҷузъи КМ КПСС гузаронда мешавад, ки ин имкон медиҳад ба вазъияти кори участкаҳои гуногун сарфаҳм рафта, ба ташкилотҳои партиявӣ ёрии реалӣ расонда шавад. Масалан, соли ҷорӣ (1984 — Ред.) шӯъбаҳои КМ КПСС рафти ба амал бароварда шудани таклифу эродҳои дар Пленумҳои июнӣ ва декабрии (соли 1984) КМ КПСС гузошташударо тафтиш кард. Тафтиш нишон дод, ки дар як қатор мавридҳо проблемаҳои ба миён гузошташуда то охир кор карда намешаванд, корҳои амалӣ гоҳо бо мактубҳои хушку холӣ иваз ме-

гарданд. КМ КПСС дар бораи ба тартиб андохтани кори ба амал баровардани таклифу эродҳои иштирокчиёни Пленумҳои КМ, маҷлисҳои машваратии дар КМ КПСС гузаронда мешудагӣ дар бораи пурзӯр кардани масъулият барои ба амал баровардани тадбирҳои пешбинишуда қарор қабул намуд.

Ҳамин гуна чораҳо дар органҳои маҳаллии партиявӣ ҳам қабул карда шуданд: дараҷаи кори назорат ба андозае баланд шуд, шаклу усулҳои он гуногунтар ва самарабахштар гардид. Асоси планӣ дар назорат мустаҳкам мешавад, шӯъбаҳои комитетҳои партиявӣ усулҳои тафтишро аниқтар муайян менамоянд, ташкилотҳоеро ба нақша мегиранд, ки бояд тафтиш карда шаванд. Бюро ва котиботи органҳои партиявӣ масъалаҳои иҷрои директиваҳои партиявиро мунтазам дида мебароянд, ба натиҷаҳои ноилгардида принципиалона баҳо медиҳанд. Дар ҳама ҷо омӯзиши комплексии кори ташкилотҳои партиявӣ ҷорӣ шудааст, тафтишоти мобайнӣ гузаронда мешавад, мутобиқати фаъолияти органҳои назораткунанда беҳтар мегардад.

Муваффақияти кори назорат ба одамоне вобаста аст, ки бо он машғуланд. Партия ба ин ҳолат доимо диққат медиҳад ва дар бораи он ғамхорӣ мекунад, ки коркунони иҷроро тафтишкунандаи аппарат сифатҳои баланди корӣ ва маънавӣ дошта бошанд. «Қори назоратӣ,— қайд кард рафиқ К. У. Черненко дар Маҷлиси машваратии умумиттифоқии назоратчиёни халқӣ,— хусусияти махсус дорад ва одамони ҳамаҷониба обутобёфтаро талаб мекунад. Ба ин одамон чашми кордонӣ, қобилияти ба кор ҳамаҷониба сарфаҳм рафтан, ҳама чизро объективона ва аниқ таҳлилу тафтиш кардан хос мебошад. Ба онҳо баҳодиҳии пешакии беасос, кибру ғурур бегонаанд».

Коркунони аппарат умуман ба дараҷаи вазифаҳои дар наздашон гузошташуда мебошанд. Дар баробари ин тафтиши иҷро ҳанӯз мувофиқи талаб намебошад. Маҳз беназоратӣ боиси он мегардад, ки қарорҳои нав гоҳо гӯё ки ба об равон мешаванд, корҳои саршуда ба охир намерасанд. Гоҳо дар бораи назорат дар сурате хотирнишон мекунанд, ки иҷро нашуда мондани супоришҳои муқарраpӣ амалӣ мешаванд. Чунин ҳолат низ мешавад, ки рафиқон иҷрои ягон қарорро тафтиш карда, корро фақат бо қайди камбудиҳо анҷом медиҳанд ва роҳҳои бартараф намудани онҳоро нишон намедиҳанд. Мавҷудияти хатою норасоиҳоро доимо нишон дода, ба сабабҳои онҳо амиқ сарфаҳм нарафтан, дар ҳаққи одамоне, ки ҳалли вазифаҳои гузошташударо таъмин наменамоянд, чора надидан мумкин нест.

Рафиқ К. У. Черненко шароитҳои таъсирнокшавии тафтишро муайян карда, гуфт: «Қори назорат бо ошкор кардани норасоиҳои калону хурди ҳаётамон ва ҷазо додан ба айбдорон маҳдуд шуда наметавонад... Сари вақт пай бурдани камбудиҳо, роҳ надодан ба хеле зиёд шуда рафтани онҳо вазифаи махсусан муҳим аст. Ба он чиз аҳамият додан лозим аст, ки сабабҳои камбудию суиистеъмол ҳамаҷониба омӯхта шаванд. Омӯхтан ва дар ин асос коллективона чораҳо дидан лозим аст, ки ҳодисаҳои манфиро пешгирӣ карда тавонанд. Албатта, ҳар тафтишро ҳатман то ба охир бурда расондан лозим, то даме, ки вазъият ислоҳ нашавад, аз ин кор даст кашидан мумкин нест. Ин чунин маъно дорад, ки ... тафтиш, пешгирӣ ва ислоҳ намудани камбудиҳо ба ҳам омезиш ёбанд».

Ташкилотҳои партиявӣ корро бояд маҳз ҳамин тавр ба роҳ монанд: ба проблема амиқ сарфаҳм рафта, тадбирҳое андешанд, ки заруратн ба он боз баргаштанро истисно менамоянд.

Ба чунин камбудӣ, монанди муносибати рӯякӣ ба ҷамъбасти кори ба ҷо овардашуда низ диққат додан лозим. Аз назорат аз ҳад зиёд қарорҳое гирифта мешаванд, ки дар бораи иҷрои онҳо фақат аз рӯи ҳуҷҷатҳои ахборотӣ сухан меронанд. Бо ибораи дигар, дар бисьёр мавридҳо назорат аз рӯи коғаз бурда мешавад, иҷрокунандагони қарорҳои партиявӣ бо корҳои амалӣ не, балки бо справкаҳо, гоҳо бо ваъ-

даҳои хушку холӣ худро халос мекунанд. Масалан, шӯъбаи саноат, наклиёт ва молҳои истеъмоли халқии комитети вилоятии Адигеии КПСС аз комитети партиявии шаҳри Майкоп дар бораи иҷрои қарори пленуми комитети вилоятӣ справка талаб кард. Ба справка ҷадвалеро ҳамроҳ кардан лозим буд, ки дар он нишон додани иҷрои ҳақиқии 40 нишондиҳанда дар 28 корхонаи шаҳр талаб карда мешуд. Албатта, ин гуна «кор» назорат набуда, балки таҳрифи канцелярии он мебошад.

Ба ин ҷиҳати кор рафиқ К. У. Черненко дар баромади худ дар Маҷлиси машваратии умумииттифоқии назоратчиёни халқӣ диққат дод. Ӯ гуфт: «Махфӣ нест, ки баъзан ба ҷои кори назорати реалӣ коғазбозӣ мекунанд. Чунин ҳодисаҳо ҳам рӯй медиҳанд, ки аз корхонаю муассисаҳо, маълумоту ҳисобҳо ва баёноти бешумор талаб мекунанд. Одатан ин коғазҳоро одамоне тартиб медиҳанд, ки корро бо чунин усули нолозим тафтиш кардан мехоҳанд. Дар натиҷа ҳуҷҷатҳои хушку холии рӯякӣ ва баъзан агар ба ифодаи Ф. Э. Дзержинский гӯем «дурӯғгӯиҳои касбӣ» пайдо мешаванд. Бар зидди чунин рафтори бюрократӣ қатъиян мубориза бурдан лозим аст».

Назорат ва тафтиши иҷро воситаи пуртаъсири роҳбарии партия ба сохтмони хоҷагӣ ва маданӣ мебошанд. Дар марҳалаи ҳозира дар бораи такмил додани ин восита доимо ғамхорӣ кардан, ба ҳамон вазифаҳои наве мувофиқ намудан муҳим аст, ки КМ КПСС дар назди органҳои партиявӣ ва давлатӣ гузоштааст. Танҳо мунтазам беҳтар кардани шаклу усулҳои назорат, таҳлили вазъияти кор ва ёрии фаъолона барои барҳам додани камбудиҳо натиҷаҳои мусбат бахшида, ба иҷрои директиваҳои партия ва ҳукумат мусоидат карда метавонанд. Талаби замон ба вуҷуд овардани чунин системаи назорат аст, ки дар он худи мафҳуми «иҷро накардани қарор» аз одат истисно мешавад.

## V

Дар ҳамаи корҳои гуногуне, ки комитетҳои партиявӣ машғуланд, эҳсон оқилона, системаноккунӣ, аннотация кардан ва нигоҳ доштани ҳуҷҷатҳо, таъмини дараҷаи баланди оперативона ва аниқ гузаштани онҳо дар аппарат, ташкили кори справкавӣ аҳамияти калон дорад. Моҳирона муайян намудани вазифаҳои функционалии коркунон, дар ҳар ҷои кор ҷорӣ кардани ташкили илмии меҳнат, самаранок истифода бурдани воситаҳои техникаи ташкилӣ муҳим аст.

Талаботи рӯзафзун ба ҳуҷҷатнок кардани фаъолияти аппарат ба вазъияти ин кор пурзӯр намудани диққати комитетҳои шаҳрӣ, районӣ, ташкилотҳои ибтидоии партиявиро дар назар дорад. Ҷиҳатҳои муҳимтарини коргузорӣ дар маҷлисҳои органҳои коллегиалии КМ партияҳои коммунистии республикаҳои иттифоқӣ, комитетҳои кишварӣ, вилоятии партия дида баромада, таҷрибаи мусбат ҷамъбаст карда, маҷлисҳои машваратӣ — семинарҳо мунтазам гузаронда, шаклҳои гуногуни таълим истифода бурда ва ҳисоботи мудирони шӯъбаҳои комитетҳои шаҳрӣ, районии партия шунида, материалҳои методӣ тартиб дода мешаванд. Аммо ҷиҳати асосӣ омӯхтани кор ва расондани ёрии амалӣ дар маҳалҳо мебошад.

Шӯъбаҳои КМ партияҳои коммунистии республикаҳои иттифоқӣ, комитетҳои кишварӣ ва вилоятии партия вазъияти корро бо ҳуҷҷатҳо дар комитетҳои шаҳрӣ ва районӣ мунтазам тафтиш мекунанд. Аммо дар баъзе мавридҳо нисбат ба камбудиҳо муросокорӣ зоҳир намуда, аз хатоҳои ташкили кор бо ҳуҷҷатҳо, вайронкуниҳои талаботи дастурҳои бехабар мемонанд, норасоиҳоро ҷачандон оперативона бартараф мекунанд. Тафтишкунандагон пешомадро на ҳама вақт мебинанд, тамоилҳоро намефаҳманд, ба аппарат барои муайян кардани

чойҳои танқис, ки диққатро ба онҳо нигарониδан зарур аст, мадад намерасонанд.

Дар кор бо ҳуҷҷатҳои партия комплектонидан ва истифода бурдани Фонди архиви КПСС аҳамияти калон дорад. Ҳуҷҷатҳои ин фонд ёдгории хоси партияи мо, комьёбии бебаҳои он мебошад. Дар онҳо таҷрибаи оламшумули таърихии роҳбарии партиявӣ ба сохтмони социалистӣ ва коммунистӣ ғун карда шудааст. Мо ҳар қадаре ки пеш равем, ҳар қадаре, ки вазифаҳои дар назди партия меистодагӣ мураккабтар бошанд, мо зарурати ҳамаҷониба ва амиқ мулоҳиза кардани ин таҷрибаро бештар ҳис мекунем. Барои партия материалҳои ҳуҷҷатӣ маъхази эътимодноки таҳлили илмӣ мебошанд, ки аз он вай донишҳои ба таъмини давомнокии кори ташкилӣ ва сиёсӣ мададрасон мегирад, планҳои пешбинигардидаро бомуваффақият ба амал мебарорад.

КМ КПСС дар бораи такомулоти кори архивҳои партиявӣ доимо ғамхорӣ мекунад. Вазифаю роҳҳои асосии фаъолияти онҳо аниқ муайян карда шудаанд. Барои архивҳо биноҳои нави ҳозиразамон сохта, базаи моддии онҳо беҳтар карда ва бо техника чиҳозонида мешаванд. Хуллас, бисьёр корҳо ба ҷо оварда мешаванд. Чунон ки амалия нишон медиҳад, вақтҳои охир архивҳои партиявӣ аз ӯҳдаи кори худ беҳтар мебароянд. Ғункунӣ, эҳсо, нигоҳ доштану коркарди ҳуҷҷатҳо нағз ташкил карда шудааст. Аппарати илмии маълумотдиҳанда, ки истифодаи материалҳоро барои мақсадҳои илмӣ ва амалӣ осон менамояд, тартиб дода шудааст. Архивҳои партиявӣ ҳар сол ба даҳҳо ҳазор талабҳои ташкилотҳои партиявӣ, советӣ, хоҷагӣ, илмӣ, гражданинҳои алоҳида ҷавобҳо медиҳанд. Онҳо ба инкишофи илмҳои ҷамъиятшиносӣ мадад мерасонанд, ба манфиати тарбияи коммунистии меҳнаткашон ҳуҷҷату материалҳо дарҷ менамоянд. Саҳми онҳо дар кори ба вуҷуд овардани таърихи илмии партия калон аст.

Дар баробари ин қайд кардан лозим меояд, ки бисьёр комитетҳои партиявӣ материалҳои архиврο кам истифода мебаранд, ба сарвати ҳуҷҷати худ кам мурочиат менамоянд. Дар вақти худ В. В. Куйбышев дар ин бобат гуфта буд: «Дар мо.. одат кардаанд ба архив ҳамчун ба кадом як анборхонае назар кунанд, ки он гӯё ба касе даркор намебошад ва ба он диққат додан лозим нест. Дар амал архив қисми пурбаҳотарини ҳар як муассиса мебошад, зеро танҳо тавассути он ва тавассути ташкили хуби он справкаи даркорӣ ва, ниҳоят, таҷриба гирифтан мумкин аст, ки он дар мо гоҳо тамоман бе истифода мемонад».

Кор бо ҳуҷҷатҳо қисми таркибии зарурии тамоми кори партиявӣ мебошад. Такомулоти минбаъдаи он шарти ҳатмии беҳтар шудани тарзу услуби фаъолияти роҳбарикунандаи органҳои партиявӣ мебошад. Ин махсусан дар вақти ҳозира — дар даврaи масъулиятноки анҷом додани панҷсолаи ёздаҳум ва ба вуҷуд овардани заминаи панҷсолаи дувоздаҳум, тайёрӣ ба пешвози сазовори съезди XXVII КПСС муҳим аст.

**(Аз журнали «Партийная жизнь»,**
**№ 21, ноябри соли 1984)**

# ТАРАДДУДҲОИ ЗИМИСТОНАИ ЧОРВОДОРОН

*Р. ТАҒОЕВ,*
*котиби комитети партиявии совхози ба номи Орҷоникидзе, райони Файзобод*

«Муваффақияти ҳар як кори бузург,— гуфта шудааст дар нутқи К. У. Черненко «Панҷсоларо сазовор ба анҷом расонем, интенсивонии иқтисодиётро тезонем»,— ба минбаъд ҳам **баланд шудани дараҷаи роҳбарии партиявӣ ба иқтисодиёт,** ба ҳамаҷониба пурзӯр гардидани кори партиявию сиёсии байни омма бевосита вобаста аст».

Мо, коммунистон, ки бевосита бо истеҳсоли маҳсулот кордорем, ба одилонагӣ ва ҳаққонияти ин суханон ҳаррӯз боварӣ ҳосил мекунем. Ҳоло барои мо аз муваффақиятнок анҷом додани зимистонгузаронии чорво, нигоҳ доштани саршумор, мисли тобистон ба даст овардани маҳсулоти бештару хушсифат дигар вазифаи муҳимтаре нест.

Ин вазифаи душвор бошад ҳам, вале иҷрошаванда аст, чунки мо ба зимистонгузаронӣ ҳанӯз аз моҳи июль тайёрӣ мебинем. Мувофиқи қарори комитети партиявӣ комиссия ташкил карда шуд, ки ба он директори совхоз Р. Одинаев роҳбарӣ мекунад. Ба ҳайати он инчунин ёздаҳ нафар мутахассисону коргарон — чорводорон дохил шудаанд. Комиссия ҳолати биноҳои чорводориро тафтиш карда, ба бригадаи таъмиру бинокории совхоз супурд, ки онҳоро ба зимистон омода созанд. Баъдҳо ин масъала дар маҷлисҳои комитети партиявӣ ду маротиба муҳокима карда шуд. Матлаб дар он аст, ки масолеҳи бинокорӣ намерасид. Чунон ки маълум аст, бе масолеҳи зарурӣ қарори беҳтарин ҳам иҷронопазир мегардад. Дар натиҷаи тадбирҳои андешидашуда ба мо муяссар гардид, ки вазъияти соли пешро такрор накунем — он вақт барои таъмири тамоми фермаҳо ҳамагӣ ҳашт тонна цемент гирифта будем. Ҳатто дар сурати ҳоҷагидории сарфакоронатарин ҳамон цемент панҷ баробар бештар талаб карда мешуд, чунки ҳамаи биноҳои мо кӯҳна ва нокулайанд.

Барои чорво дар зимистон бинои гарм хуб аст, вале хӯрокии фаровон аз он авлост. Дар ин бобат мо пешакӣ ғамхорӣ кардем ва аз ташаббуси эҷодии коммунистон низ самарабахш истифода бурдем.

Дар яке аз маҷлисҳои комитети партиявӣ дар бораи тайёр кардани хӯрокии чорво сухан рафт. Дар он ҳамаи сардорони бригадаҳои хошоктайёркунӣ иштирок доштанд. Он гоҳ сардори бригадаи хошоктайёркунандагон коммунист А. Ҳусейнов қалам дар даст исбот на-

муд, ки агар дар саҳроҳои бригада кишти омехтаи мобайнии ҷавдору перко, рапс ва дигар зироатҳои хӯрокӣ дуруст ба роҳ монда шавад, он гоҳ чорвои ҷамъиятиро тамоми сол бо хӯрокии сабз таъмин кардан имконпазир мегардад. Худи ҳамон сол А. Хусейнов ин таклифашро ба амал бароварда, дурустии ҳисобҳояшро исбот кард.

Чанд сухан дар ҳаққи коммунист А. Хусейнов. Вай дар совхозамон ронанда шуда кор мекард, соҳиби обрӯву эътибор буд. Ӯро ба сафи партия қабул намудем. Дере нагузашта ба комитети партиявӣ омада, хоҳиш кард, ки ӯро ба яке аз бригадаҳои қафомондаи хошоктайёркунӣ ба кор фиристонанд. Баъди чанд вақт ӯро саркор интихоб намуданд. Дар соли якум вай бригадаро аз қафомонӣ баровард, аз аввали панҷсолаи ҷорӣ бошад, якзайл ғолиби мусобиқаи социалистӣ аст. Панҷ бригадаи дигари хошоктайёркунии совхоз аз паси пешқадамон мераванд. Соли гузашта ба туфайли меҳнати фидокоронаи онҳо плани хошоктайёркунӣ 170 фоиз иҷро гардид. Ба замми ин агар солҳои пеш мо аз давлат то 300 тонна ҳар гуна концентрат мехарида бошем, пас дар зимистони солҳои 1984—1985 ин талабот аз ҳисоби захираҳои дохилӣ қонеъ кунонда шуд. Илова бар ин совхоз ба баъзе хоҷагиҳои мӯҳтоҷ ҳам як андоза хошок фурӯхт. Ҳамин гуна ёрӣ ба колхози «Ӯзбекистон»-и районн Айнӣ расонда шуд. Совхоз бо хошок таъмин кардани чорвои шахсии коргарони совхозро низ фаромӯш намекунад. Шири изофаи ин хоҷагиҳои шахсӣ маҳсулоти ба давлат месупурдагии совхозро афзун менамоянд.

Барои равнақи чорводорӣ ҳар гуна шароити беҳтарин мавҷуд бошад ҳам, муваффақияти кор ба одамон, ба интихобу ҷобаҷогузории кадрҳо, ба звеноҳои муҳимтарини хоҷагӣ фиристодани аъзоёни КПСС вобаста аст. Бояд гуфт, ки комитети партиявӣ бо ин кор мунтазам машғул мешавад. Дар ташкилоти мо коммунистони ташаббусноку ба кори ҷамъият дилсӯз бисьёранд. Якеашон ба комитети партиявӣ бо таклифе ҳозир шавад, дигарашон хоҳиш мекунанд, ки онҳоро ба участкаҳои ақибмонда ба кор фиристем, то ки орзую омолашонро худашон ба амал бароранд, сеюмиашон бошад, дар маҷлисҳо, машғулиятҳои омӯзиши иқтисодӣ баромад мекунанд. Масалан, чанде пеш бо таклифи мудири фермаи № 3 коммунист Н. Мирзоев фермаи нави ғуночинпарварӣ ташкил карда шуд. Ин имкон медиҳад, ки дар мӯҳлати кӯтоҳтарин саршумори чорво ва истеҳсоли ҳарсолаи гӯшт зиёд карда шаванд. Таклифи коммунист Н. Мирзоевро маҷлиси васеи комитети партиявӣ дида баромад. Онро коммунистон сарзоотехник Н. Шоев, подабонҳо Д. Тоҳиров, С. Ашӯров ва чорводорони дигар тарафдорӣ карданд. Ҳоло дар деҳаи Тиён фермаи ғуночинпарварӣ амал ва ба он мутахассиси соҳибтаҷриба С. Ғаюров роҳбарӣ мекунад. Дар арзи ду соли гузашта ин ферма ба хоҷагиҳои район бештар аз 100 сар гови хушзот дод.

Коммунистони соҳаи чорводорӣ дар се ташкилоти цехии партиявӣ муттаҳид гардидаанд, ки ташкилоти цехии партиявии фермаи шири молии № 1 яке аз беҳтарини онҳост. Дар ин ҷо сардори коммунистон коргарзан С. Қодирова буда, ба рӯҳияи меҳнатию маънавии коллектив таъсири мусбат мерасонад. Дар ин ҷо кори муташаккилона, бо тартибу низом ва таъсири партиявӣ ба роҳ монда шудааст. Бесабаб нест, ки ин комплекс соли гузашта дар мусобиқаи социалистӣ чор маротиба ғолиб баромад.

Таъсиру самараи кори комитети партиявӣ аз рӯи иҷрои қарорҳои он муайян карда мешавад. Мо соли гузашта масъалаҳои марбут бо равнақи чорводориро 8 маротиба дар маҷлисҳои комитет дида баромадем. Аксари қарорҳои ба афзоиши истеҳсоли гӯшту шир, хошоктайёркунӣ, ба равнақи мусобиқаи социалистӣ дахлдор сари вақт ва комилан иҷро карда шуданд. Дар фермаҳои якум ва дуюм васли таҷҳизотро ду маротиба дида баромадем. Ва ҳар ду дафъа ҳам дидаву

дониста роҷеъ ба механиконии фермаҳо қарори иҷронашаванда қабул намудем, зеро техникаи нав ба биноҳои кӯҳна намеғунҷад. Ниҳоят, якҷоя бо маъмурият роҳи ҳалли масъаларо ёфтем — дар деҳаи Қангелӣ барои 400 сар чорвои калон фермаи нав сохтан лозим омад. Сохтмони ин ферма ба плани тараққии иқтисодию социалии совхоз барои соли ҷорӣ дохил карда шуд.

Комитети партиявии мо дар бораи ҳалли проблемаи афзун намудани самараи соҳаи чорводорӣ доимо кор мекунад, зеро дар хоҷагии мо панҷ фермаи шири молӣ мавҷуд аст. Совхозамон ба давлат гӯшт, шир мефурушад, гӯсолаҳои хушзот парвариш карда, саршумори модаговҳоро бо қувваи худ афзун менамояд. Дар айни замон структураи соҳаи чорводорӣ мунтазам тағьир меёбад. Аз ин рӯ, дар назди чорводорон вазифаҳои зиёде истодаанд.

Дар бораи кори комитети партиявӣ сухан ронда, дар хусуси таҷрибаи ташкили мусобиқаи социалистӣ дар хоҷагӣ гап назадан мумкин нест.

Дар давраи зимистонгузаронии солҳои 1983—1984 совхоз истеҳсоли ширро назар ба соли пешина 47 тонна зиёд кард. Ҳоло вай ӯҳдадор шудааст, ки назар ба зимистони порсола 70 тонна бештар шир месупорад. Зимнан барои иҷрои ӯҳдадорӣ тамоми имкониятҳо ҳастанд. Ширҷӯшони беҳтарин, монанди М. Тағоймуродова — аз фермаи № 1 қавл доданд, ки аз ҳар сар модагов камаш 2900 килограммӣ шир мегиранд. Онҳо ба қавли худ ҳатман вафо хоҳанд кард. Мо кӯшиш мекунем, ки таҷрибаи онҳоро дастраси омма гардонем. Бо ташаббуси комитети партиявӣ дар яке аз машғулиятҳои амалии мактаби таҷрибаи пешқадам мубодилаи васеи афкор гузаронида шуд. Дар байни шахсони ба сухан баромада чорводорони беҳтарин — мудирони фермаҳо Н. Мирзоев ва О. Давлатов низ буданд. Онҳо дар хусуси он муфассал сухан ронданд, ки коллективҳои фермаҳояшон бо кадом роҳ дар район аввалин шуда плани солонаи ба давлат фурӯхтани ширро иҷро карда тавонистанд.

Ба ташкили мусобиқаи социалистӣ аз рӯи натиҷаҳои кори коллектив баҳо дода мешавад. Яке аз вазифаҳои муҳимтарини он ба пешқадамон баробар кардани қафомондагон мебошад. Масалан, дар хоҷагӣ Н. Мирзоев, М. Раҷабова, Қ. Шамсова, Б. Асадуллоевро дар қатори пешқадамон ном мебаранд. Ҳол он ки онҳо чанд сол пеш аз ҷумлаи қафомондагон буданд ва шири аз ҳар сар модагов ҷӯшидаашон базӯр дуюним ҳазор килограммро ташкил менамуд. Вале ҳоло онҳо марраи чорҳазоркилограммиро фатҳ кардаанд.

Аммо ин чунин маъно надорад, ки дар хоҷагии мо қафомондагон набошанд. Коллективи фермаи дуюм чанд сол боз дар мусобиқаи байни фермаҳо ҷои охиринро ишғол мекунад. Дар ин ферма чорводороне ҳастанд, ки аз ҳар сар модагов якуним ҳазор килограммӣ шир меҷӯшанд. Қасалшавии чорво низ зуд-зуд мушоҳида мегардад. Нишондиҳандаи кори говҷӯшони ҷавон баланд нест, зеро Совети мураббиён нағз кор намекунад, коргарҷавонон бояду шояд тарбия карда намешаванд. Аз захираҳои афзун намудани маҳсулнокии модаговҳои ҷӯшоӣ дуруст истифода намебаранд.

Ташкилоти партиявӣ сабабҳои сусткории говҷӯшони ҷудогонаи фермаи дуюмро ошкор карда, бо масъалаи баланд бардоштани маҳорати касбии чорводорони ҷавон ҷиддан машғул шуд. Аз ҷумла, моҳи август курси такмили ихтисоси гоҷӯшҳо ва подабонҳо ташкил гардид. Дар ин курс мутахассисон машғулият гузаронданд, ба фермаҳои пешқадам экскурсия ташкил намуданд. Ин ёрии калон расонд, ҷавонон кори худро равнақ доданд. Мураббиён ҳам ба ҳаракат даромаданд. Таҷрибаи беҳтарини говҷӯшон Г. Шарифова, Қ. Шамсова, Қ. Толибова, ветеранҳо Б. Расулова ва М. Сатторова дастраси умум гардонда шуд. Ҳамаи ин боиси ривоҷу равнақи кори самараноки ҷавонон гардид.

Инак, дар фермаҳои совхоз давраи имтиҳоноти нави камолот, кордонӣ, тифоқии коллектив — давраи зимистонгузаронии чорво идома дорад. Дар сафи пеши мубориза барои иҷрои ӯҳдадориҳои калони социалистӣ коммунистон меравaнд. Охир масъулияти онҳо бештар аст. Соли гузашта совхоз аз ҳар сар модагов ба ҳисоби миёна то 2400 килограммӣ шир гирифта, ба давлат илова ба план 30 тонна гӯшт супурда буд. Имсол ӯҳдадориҳои он боз ҳам калонанд ва онҳоро бояд ҳатман иҷро намояд.

Совхоз ӯҳдадориҳои иловагии пешазсъездиро муайян кард. Ба ин муносибат комитети партиявӣ ба чорводорон муроҷиат карда, хоҳиш намуд, ки ба ин кор саҳми худро гузоранд. Мо таклифҳои онҳоро аввал дар комитети партиявӣ, сипас дар ҷамъомади чорводорон дида баромада, қарор додем, ки иҷрои пурра ва пеш аз мӯҳлати планҳои соли охирини панҷсола ва умуман панҷсолаи ёздаҳум дар бобати ба давлат фурӯхтани гӯшт, шир ва дигар маҳсулоти зироату чорво тӯҳфаи арзандаи коллективи совхоз ба съезди XXVII КПСС ва съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон хоҳад буд.



# РОҲБАР — ТАШКИЛОТЧӢ ВА ТАРБИЯТГАР

*В. ҲОҶИЕВ,*
*котиби якуми комитети партиявии районн Фрунзеи шаҳри Душанбе*

Таҷриба боэътимод шаҳодат медиҳад, ки дар шароити бемайлон баланд гардидани маълумоти умумӣ ва маданияти меҳнаткашон, шуури ҷамъиятию сиёсӣ ва фаъолии эҷодии онҳо аҳамияти меҳнати кадрҳои роҳбарикунанда, обрӯю эътибори роҳбар ҳамчун ташкилотчӣ ва тарбиятгар низ меафзояд. Бесабаб нест, ки партия ба такмили услуби кори роҳбарон, тайёр ва тарбия намудани онҳо ҳамеша диққати калон медиҳад. Ягон ҳуҷҷати умумипартиявиро намебинед, ки дар он доир ба ин масъала тавсияе набошад.

Нишондоди В. И. Ленин дар хусуси он ки кадрҳо бояд «аз рӯи меъёрҳои тамоман нав, аз рӯи мувофиқат карданашон ба вазифаҳои нав» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 42. саҳ 439) хоста гирифта шаванд, аҳамияти бағоят калон дорад.

Партия талаб мекунад, ки роҳбари ҳозира бояд дар худ партиявиятро бо кордонӣ, интизомро бо ташаббускорӣ ва муносибати эҷодкоронаро ба кор узван пайваст намояд, вай бояд дар ҳар кадом участка ҷиҳатҳои социалию сиёсӣ ва тарбиявиро ба назар гирифта, нисбат ба одамон ғамхору меҳрубон бошад, талаботу эҳтиёҷоташро ба эътибор гирад, дар кору зиндагӣ намунаи ибрат шавад.

Мафҳум, ки ҳамаи ин хислату фазилатҳо худ ба худ пайдо намешаванд. Онҳоро ташаккул додану парваридан лозим меояд, ки ин корро ташкилоти партиявӣ ба ҷо меоварад.

Маълум аст, ки пленумҳо ва қарорҳои охирини Комитети Марказии КПСС масъалаи интизом ва масъулияти кадрҳоро дар хусуси қатъиян риоя кардани интизоми давлатӣ, планӣ ва иҷро, ба ҷо овардани вазифаҳои уставӣ ва хизматӣ кӯндаланг ба миён монданд. Дар пленуми VI комитети районии партия ҳангоми муҳокимаи масъалаи вазифаҳои ташкилоти партиявии район доир ба такмил додани тарзу услуби роҳбарии партиявӣ гуфтугӯи ҷиддӣ рафт. Масъалаҳои нисбат ба кадрҳои роҳбарикунанда серталабу сахтгир будан ва беҳтар намудани кори байни онҳо дар маҷлисҳои ҳисоботию интихоботии ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ бо камоли кордонӣ муҳокима гардиданд.

Бе муболиға метавон гуфт, ки роҳбарии партиявӣ ба иқтисодиёт ва маданият ба андозаи зиёд ба кори байни кадрҳо, одамоне вобаста аст, ки бевосита ташкилотчиёни истеҳсолоти социалистӣ мебошанд ва ҳаррӯз машғули кори серсоҳа мебошанд.

Ташкилоти партиявии район қарорҳои съезди XXVI партия, Пленумҳои баъдинаи КМ КПСС ва дигар ҳуҷҷатҳои партияро ба роҳбарӣ

гирифта, кӯшиш мекунад, ки кадрҳои роҳбарикунандаро мувофиқи мақсад тарбия намуда, дар онҳо фазилатҳои коркунони типи ленинӣ, ҳисси олии масъулиятро парварад. Масъалаи сиёсати онд ба кадрҳо мунтазам дар пленумҳо ва маҷлисҳои бюрои комитети районии партия дида баромада, дар маҷлисҳои партиявӣ, семинарҳо ва конференцияҳои илмию амалӣ муҳокима карда мешаванд. Усулҳои мусоҳиба, ҳисоботу ахбороти роҳбарони хоҷагиҳо дар пленумҳо, бюро ва маҷлисҳои ташкилотҳои партиявӣ васеъ ба кор бурда мешаванд.

Ҳангоми пешбарӣ намудан ва аз ҷое ба ҷое гузаронидани ҳар кадом коркун комитети районии партия одатан бо ташкилотҳои партиявӣ, аъзоёни бюро маслиҳат намуда, фикри коммунистонро мегирад. Ин имкон медиҳад, ки аз хато эмин бошем, ё ақалан хато камтар содир шавад, ба чӣ кор қобил будани ин ё он шахс аниқтар муайян гардад. Алҳол ҳамаи участкаҳои истеҳсолот асосан бо кадрҳои кордону мутахассисони баландихтисос мустаҳкам карда шудаанд.

Аксарияти мутлақи роҳбарони корхонаҳои саноатӣ ва иттиҳодияҳо, ташкилотҳои бинокорӣ, нақлиёт, савдо ва хизмати маишӣ маълумоти олӣ доранд. Барои инкишоф додани ташаббусу эҷодкорӣ ва қобилияти ташкилотчигии кадрҳо, зиёд кардани масъулияти онҳо барои кори супурдашуда, дуруст ҷо ба ҷо гузошта шуданашон ҷидду ҷаҳди зиёде карда мешавад. Комитети районии партия кӯшиш мекунад, ки ба участкаҳои ҳалкунанда одамони аз ҷиҳати сиёсӣ баркамол, кордону ташаббускори дорои қобилияти ташкилотчигӣ ва ҳисси навҷӯӣ пешбарӣ карда шаванд, ки бе ин дар вақти ҳозира ба истеҳсолот роҳбарӣ кардан маҳол аст. Як мисол меорам. Комбинати маснуоти таъмиру бинокорӣ муддати дароз корхонаи қафомонда буд. Коллективи он планҳояшро аз рӯи ҳамаи нишондиҳандаҳои техникию иқтисодӣ сол ба сол иҷро намекард. Ин ба музди кори коргарон, рӯҳия ва интизоми онҳо таъсири манфӣ мерасонд. Собиқ директори комбинат Э. М. Пашаев ба иҷрои вазифааш бемасъулиятона муносибат намуда, дар кори сиёсию тарбиявӣ иштирок намекард. Вақте ки камбудиашро нишон медоданд, ӯ гуноҳашро ба гардани дигарон бор карда, барои ҳақ баровардани худ даҳҳо сабаби «объективӣ» меёфт. Бинобар ин вай ба ҷавобгарии партиявӣ кашида, аз вазифааш озод карда шуд.

Инак, ба ин участкаи масъулиятноки кор Ю. С. Хегай пешбарӣ карда шуд. Вай аз рӯзҳои аввалини кораш худро ҳамчун коркуни боғайрату ташаббускор, ташкилотчию тарбиятгари хуб, ба кори корхона дилсӯз ва ба одамон ғамхору меҳрубон нишон дод. Аз вақти ба ин вазифа таъин гардиданаш як сол нагузашта вазъияти кори корхона хеле хуб, коргарон рӯҳбаланд ва ба иҷрои вазифаашон дилгарм шуданд.

Ю. С. Хегай ҳар рӯз ҳамроҳи мутахассисон ба цеху участкаҳо рафта, бо коргарон гарму ҷӯшон сӯҳбат мекунад, ҳамаи масъалаҳои ҷорию перспективиро дар ҷояшон ҳамроҳи ташкилоти партиявӣ ҳал менамояд.

— Дигар хел ҳам шуданаш мумкин нест,— мегӯяд котиби ташкилоти партиявӣ А. Ғ. Мақсудов.— Мо якҷоя барои ба иҷрои бомуваффақияти планҳои истеҳсолӣ сафарбар кардани ҷидду ҷаҳди коллектив, барои дар он пойдор гардондани масъулиятшиносии олӣ барои вазъияти кори корхона амал мекунем. Чунин вазъиятро бо як худи даъватҳо пойдор гардондан мумкин нест. Ин кори зиёди ташкилотчигӣ, ғамхориро дар ҳаққи одамон тақозо дорад.

Дар ҳақиқат ҳоло дар корхона доир ба реконструкцияи цеху участкаҳо, механиконии процессҳои меҳнатталаби истеҳсолӣ, ҷорӣ намудани усулҳои пешқадами меҳнат, мустаҳкам кардани интизом, хоста гирифтан ва ҷо ба ҷо гузоштани кадрҳо дар участкаҳои муҳимтарини кор тадбирҳо ба амал бароварда мешаванд.

Маъмурияти комбинат ҳамроҳи ташкилоти иттифоқи касаба ба беҳтар шудани шароити меҳнати коркунон диққати калон медиҳад.

Душ ва хонаи маишӣ нағз таҷҳизонида шудааст, таомҳои ошхона гуногун мебошанд. Рӯзҳои истироҳат ва ид коргарон коллективона ба минтақаи истироҳат мераванд, ки он пештар вуҷуд надошт. Дар натиҷаи ҳамаи ин комбинат плани даҳ моҳи соли гузаштаро пеш аз мӯҳлат иҷро намуд. Ҳосилнокии меҳнат назар ба соли 1983-юм 23 фоиз, истеҳсол ва фурӯши маҳсулоти молӣ 11 фоиз афзуда, арзиши аслии маҳсулот як фоиз кам шуд. Миқдори прогул, аз кор дер мондан, талафи вақти кор, ҷойивазкунии кадрҳо хеле кам гардид.

Ю. С. Хегай на фақат ташкилотчии бомаҳорат, балки тарбиятгари хуб ҳам мебошад. Ӯ дар коллектив сӯҳбатҳо гузаронида, лекцияю маърӯзаҳо мехонад, бо кори индивидуалии тарбиявӣ машғул мешавад. Ин ба ӯ имкон медиҳад, ки талаботу эҳтиёҷоти коркунон ва рӯҳияи онҳоро беҳтар дониста гирад.

Ташкилотҳои партиявии район ба масъалаҳои такмил додани шаклу усулҳои кори идеологӣ, сиёсию тарбиявӣ диққати ҷиддӣ медиҳанд. Ба ин кор қарори ба қарибӣ қабулкардаи Комитети Марказии КПСС «Дар бораи иштироки кадрҳои роҳбарикунандаи РСС Эстония дар кори тарбиявию сиёсии байни меҳнаткашон», ки дар он таҷриба ҷамъбаст, камбудиҳо ошкор, вазифаҳои ташкилотҳои партиявӣ барои беҳтар намудани тарбияи идеявии меҳнаткашон муайян карда шуданд, хеле мусоидат намуд.

Қамбудию норасоиҳое, ки дар ин қарори КМ КПСС нишон дода шудаанд, ба ташкилоти партиявии райони мо ҳам пурра тааллуқ доранд. Комитети райониии партия бо мақсади ба фаъолияти ҳаррӯзаи тарбиявӣ ҷалб намудану баланд бардоштани масъулияти кадрҳои роҳбарикунанда барои кори умумипартиявӣ тадбирҳои зарурӣ меандешад.

Дар район бисьёр роҳбароне ҳастанд, ки дар кори идеологӣ, сиёсию тарбиявӣ фаъолона иштирок намуда, бо қавлу амалашон одамонро бовар мекунонанд ва аз паси худ мебаранд. И. Ф. Агафонов — директори заводи конструкцияҳои оҳану бетонӣ ва деталъҳои бинокории тресги «Тоҷикгидроэнергострой», ветерани Ҷанги Бузурги Ватанӣ, иштирокчии фаъоли сохтмони баъдиҷангӣ, роҳбари корхонаи калон, ки маҳсулоти он ба муҳимтарин объектҳои комплекси территориявию истеҳсолии ҷануби Тоҷикистон фиристода мешавад, аз ҷумлаи чунин роҳбарон мебошад. Ӯ дар тӯли якчанд сол роҳбари агиткоалективи завод буда, дар назди коргарон, коркунони инженерию техникии корхона ва дар маҳали истиқомати аҳолӣ, дар микрорайони 33-юми пойтахт, ки дар он ҷо бисьёр оилаҳои коргарону хизматчиёни завод истиқомат доранд, зуд-зуд бо лекцияю маърӯза бамаромад мекунад. Директор аз эҳтиёҷоту проблемаҳои онҳо, аз воқеаҳои ба амал меомадагӣ бохабар шуда меистад. Дар натиҷа дар коллективи меҳнатии номбурда миқдори прогулҳо хеле кам шуд.

Ин муносибати директор ба кори тарбиявӣ ва хислатҳои наҷиби ӯ ба коллектив, ба рӯҳияи он таъсири хуб мебахшад... Фаъолияти ташкилотҳои ҷамъиятӣ, аз ҷумла суди рафиқона, хеле вусъат ёфт, ҳар як ҳодисаи вайрон кардани интизоми меҳнат, тартиботи ҷамъиятӣ ва ё ҷанҷоли маиширо суди рафиқона дида мебарояд, ки ба ҳайати он коргарони пешқадам, коммунистон, одамони обрӯманди завод дохиланд. Инҳо Т. Васильева, Л. Набиев, Ғ. Раҷибов, И. Рутенфегер мебошанд. Ба онҳо бо рафтори мулоҳизакорона ва ҷиддии худ борҳо исбот намуданд, ки суди рафиқона органи бонуфузу боадолат, органи тарбия мебошад. Чунончӣ, ба қарибӣ бо қарори суди рафиқона маъмурияти завод барои амалиёти авбошонааш коргар П. Раҷабовро ба мӯҳлати ду моҳ ба кори каммузд фуровард. Чунин қарорро коллективи меҳнатӣ тарафдорӣ намуд.

Маълум, ки асоси асосҳои тарзи социалистии ҳаёт муносибати бовиҷдононаю бошуурона ба меҳнат мебошад. Давлат барои тараққиёти соҳаҳои хоҷагии халқ маблағи калон сарф мекунад ва, албатта, боз-

деҳи ин хароҷот ҳам бояд калон бошад. Барои ин, пеш аз ҳама, кори бурдборонаи ташкилотчигии роҳбар, фароҳам овардани чунин шароити меҳнат лозим аст, ки он одамонро ба ҳамаи корҳои хурду калон муносибати дилсӯзона, сарфакорона кардан, ба ҳар як сӯмро оқилона харҷ намудан водор менамояд. Яке аз чунин роҳбарон И. Б. Бурҳонов мебошад, ки 11 сол инҷониб ба заводи заргарии Душанбе сарварӣ мекунад.

И. Б. Бурҳонов муаллифи бештар аз 30 таклифи рационализаторӣ мебошад, ки ҳамаи онҳо дар истеҳсолот ҷорӣ карда шудаанд. Барои ихтироъ се шаҳодатнома дорад. Ин, пеш аз ҳама, аз афзоиши савияи назариявии ташаббуси сарвари ҳозираи истеҳсолот шаҳодат медиҳад. Ӯ ба мустаҳкам гардидани ҳолати иқтисодии корхона қувваю дониши зиёд сарф мекунад. Ҳаҷми истеҳсоли маҳсулоти корхона аз 750 ҳазор сӯми соли 1973 чандин маротиба афзуда, ҳоло ба 2,6 миллион сӯм расидааст.

Дар баробари ин И. Б. Бурҳонов пропагандисти системаи таълими иқтисодӣ мебошад. Ӯ дар назди шунавандагон баромад карда, ҷиҳатҳои гуногуни сиёсати иқтисодии КПСС-ро фаҳмонда медиҳад.

Мисоли дигар. Аз соли 1972 инҷониб ба яке аз корхонаҳои пешкадами район — иттиҳодияи «Швейместпром»-№ 1 И. А. Фрайдин роҳбарӣ мекунад. Ин шахс аз технологи фабрикаи дӯзандагӣ то ба директори генералӣ сабзида расидааст. Таҳти роҳбарии ӯ собиқ фабрика ба истеҳсолоти калони ҳозиразамон табдил ёфт. Коллективи иттиҳодия барои ба даст овардани нишондиҳандаҳои беҳтарин ва пурраю барзиёд иҷро намудани супоришҳои плани ва ӯҳдадориҳои социалистӣ борҳо ба гирифтани байрақҳои сурхи сайёри иттифоқӣ, республикавӣ ва районӣ мушарраф гардид.

И. А. Фрайдин бо вуҷуди бо масъалаҳои истеҳсолӣ хеле банд буданаш ба мактаби асосҳои марксизм-ленинизм роҳбарӣ мекунад ва машғулиятҳои онро ба дараҷаи баланд мегузаронад, дар рӯзҳои ягонаи сиёсӣ бо маърӯзаҳо баромад мекунад. Соли гузашта ӯ барои хизматҳои шоёнаш дар тараққиёти соҳаи дӯзандагии саноати маҳаллӣ сазовори унвони «Коркуни хизматнишондодаи саноати РСС Тоҷикистон» гардид.

Ба И. А. Фрайдин дигар роҳбарони иттиҳодия низ пайравӣ мекунанд. Чунончӣ, саринженери иттиҳодия Н. Е. Пивоварова бисёр сол боз дар системаи омӯзиши иқтисодӣ машғулият мегузаронад, котиби бюрои партиявӣ С. В. Агасарян бошад, ҳамчун аъзои ташкилоти районии ҷамъияти «Дониш» дар назди меҳнаткашон зуд-зуд бо лекцияю маърӯзаҳо баромад карда, дар мавзӯъҳои муҳими сиёсати иқтисодии партия сӯҳбатҳо мегузаронад.

Чунон ки дар урфият мегӯянд, роҳбари хуб корро аз ғамхорӣ дар ҳаққи одамон оғоз менамояд. Агар вай фаъолияти корхона, муассисаеро дар асоси ба ҳисоб гирифтани манфиати коркунон ба план гирад, муваффақияти кор, албатта, таъмин мегардад. Директори Институти давлатии лоиҳакашии «Тоҷикгидросельстрой» А. Қ. Қомилов бешубҳа чунин хислату фазилатҳо дорад.

Як замон институти мазкурро барои ҷойивазкунии зиёди кадрҳо ва нишондиҳандаҳои пасти истеҳсолӣ танқид мекарданд. Аммо ба туфайли тадбирҳои зиёди тарбиявию ташкилии маъмурият ва ба амал бароварда шудани онҳо дар коллектив муҳити ҳақиқатан корӣ ва дар айни замон хайрхоҳӣ ба вуҷуд омад. Дар институти мазкур на танҳо аз коркунон кор талаб мекунанд, балки дар бораи саломатию истироҳати онҳо низ ғамхорӣ зоҳир менамоянд. Натиҷаи ҳамин аст, ки вақтҳои охир ҷойивазкунии кадрҳо хеле кам, нишондиҳандаҳои истеҳсолӣ баланд ва сифати ҳуҷҷатҳои лоиҳавию сметавӣ беҳтар гардид.

Рафиқ А. Қ. Қомилов супоришҳои бисёри партиявӣ ва ҷамъиятӣ дорад. Ӯ ҳамчун маърӯзачии сиёсии комитети районии партия дар кол-

лективҳои меҳнатӣ, донишкадаҳо ва маҳаллӣ истиқоматии аҳолӣ баромад мекунад, ҳамчун аъзои комиссияи идеологии комитети районии партия дар такмили тарзу услуби пеш бурдани кори идеологӣ, сиёсию тарбиявӣ дар район фаъолона иштирок менамояд.

Мо дар бобати дар район бештар будани роҳбарони ҳақиқӣ ғамхорӣ карда, дар айни замон аз таҷрибаи ҳаётӣ ва амалии онҳо истифода мебарем, тарзу усули корашонро бодиққат меомӯзем. Қобилияти ташкилотчигӣ, ҷасоратмандӣ дар қабули қарорҳо ва исроркорӣ дар иҷрои онҳо, муносибати ғамхорона ва боилтифот ба ҳар як коргар ба директори корхонаи нақлиёти автомобилии № 6 Т. С. Қурбонов хос аст. Ӯ на фақат ҳамеша дар паи ҷустуҷӯи усулҳои беҳтарини кор аст, балки инро аз мутахассисон низ талаб мекунад. Рафиқ Т. С. Қурбонов дар бобати проблемаҳои нав ба нави ҳаёти истеҳсолот бо онҳо мунтазам маслиҳат мекунад, фикру мулоҳизаҳои онҳоро дар хусуси қабул намудани таҷрибаи кори хоҷагиҳои пешқадам мегирад. Ӯ диққати тобеонашро ба ҷустуҷӯи эҷодӣ ана ҳамин тавр ҷалб менамояд.

Дар корхона мутахассисон, роҳбарони ҳар кадом звено хеле кам иваз мешаванд. Ин барои дар истеҳсолот нигоҳ доштани кадрҳо хеле мусоидат менамояд.

Рафиқ Т. С. Қурбонов танҳо хоҳони он аст, ки ҳар як коркун то ба синни нафақа расиданаш кор кунад, танҳо дар ҳамин ҳолат вай қобилияташро пурра зоҳир карда метавонад. Худи ӯ дар корхонаи номбурда зиёда аз чорьяк аср кор мекунад ва аз ронандаи қаторӣ то ба директорӣ расидааст. Ӯ аҳволи корро муфассал омӯхта, барои беҳтар иҷро намудани супоришҳои истеҳсолӣ бисьёр имконияту захираҳоро пайхас менамояд.

Инак, базаи истеҳсолии корхонаи нақлиёти автомобилӣ рӯз то рӯз мустаҳкам шуда, парки автомобилӣ нав мешавад, ташкили меҳнат беҳтар мегардад, коллективи муттафиқу қобили кор ташаккул меёбад.

Натиҷаҳои кори ба ҷо овардашуда ба нишондиҳандаҳои истеҳсолӣ таъсир расониданд. Дар зарфи 9 моҳи соли гузашта плани ҳаҷми боркашонӣ 103 фоиз, обороти бор 102 фоиз иҷро гардид. Аз рӯи ҷамъбасти семоҳаи сеюми соли 1984 коллективи корхонаи нақлиёти автомобилӣ Байрақи Сурхи сайёри комитети партиявии шаҳри Душанберо гирифт.

Аммо на ҳама роҳбарон аз ӯҳдаи иҷрои вазифаашон мебароянд. Баъзеашон дар коллективҳои худ кори чандон ташкилию тарбиявӣ намебаранд, коргарон, коркунони инженерию техникиро ба иҷрои планҳои муқаррааргардида суст сафарбар мекунанд, ҷидду ҷаҳди коллективро ба афзун намудани самараи истеҳсолот, зиёд кардани ҳосилнокии меҳнат, арзон намудани арзиши аслии маҳсулот равона намекунанд. Ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ бошанд, баъзан ба фактҳои риоя накардани нормаҳои ҳаёти партиявӣ ва принципҳои роҳбарии партиявӣ муросо намуда, на ҳамеша ба амалиёти роҳбарони алоҳидаи аз вазифаашон суиистеъмол мекардагӣ баҳои принципиалӣ медиҳанд, ба камбудиҳои ҷиддии кори ташкилию партиявии иҷрои қарорҳои қабулшуда роҳ медиҳанд.

Масалан, тобистони соли гузашта ба комитети районии партия дар бораи вазъияти номусоиди коллективи идораи таъминоти коргарии Вазорати сохтмон ва истифодаи роҳҳои автомобилии республика ва рафтори ғайриобъективонаи директори он В. Т. Аристов хабарҳо омаданд. Дар хабарҳо нишон дода мешуд, ки директор ба меҳнати коркунон нодуруст баҳо медиҳад, ба тобеъонаш дағалона муносибат мекунад, фикри коммунистонро ба эътибор намегирад, худро «хӯҷаин»-и ягона меҳисобад ва ғайра. Тафтиш дурустии фактҳоро исбот намуд. Бюрои комитети районии партия натиҷаҳои тафтишро муҳокима намуда, ӯро ба ҷавобгарии сахти партиявӣ кашид. Мисоли дигар. Ю. И. Журавлёв директори заводи арматурбарории ба номи Орҷоникидзе

шуда кор мекард. Аввалҳо кораш чандон бад набуд. Корхона аз ақибмонӣ баромада, супоришҳои планиашро ичро мекардагӣ шуд. Вале бо мурури вақт Ю. И. Журавлёв худро аллома ҳисобида, фикри комитети партиявӣ, коллективи меҳнатиро ба инобат намегирифтагӣ шуд, бештар ба онҳое такья менамуд, ки бо ӯ баҳс намекарданд, суханашро намегардонданд, нуқтаи назари худро муҳофизат наменамуданд. Дар натича корҳои завод торафт бад шудан гирифтанд:

Худписандӣ, бардурӯғ нағз карда нишон додани корҳо тадричан боиси он гардиданд, ки роҳбари завод интизоми молиявиро дағалона вайрон ва аз мансабаш суиистеъмол мекардагӣ шуд. Вай барои кирдорҳои ношоистааш чазои сахти партиявӣ гирифт. Мо ҳам барои худ хулоса баровардем: ҳар кадом танқиду чорабинӣ бояд сари вақт карда шавад. Вақт гузарад, пешгирии оқибатҳои нохуш душвор мегардад. Вале чунин ҳолат ҳам мешавад, ки баъзе роҳбарон аз ҳамин гуна ҳодисаҳо бояду шояд хулосаи принципиалӣ намебароранд. Дар натича ба ном «хӯчаинҳо» ягон рӯз дар назди «тағораи шикаста» мемонанду кадрҳо корхонаро тарк мекунанд ва аз ин иқтисодиёти хочагӣ зарари калон мебинад.

Дар Пленуми июнии (соли 1983) КМ КПСС қайд шуда буд, ки яке аз сабабҳои ақибмонӣ дар соҳаи иқтисодиёт баҳо надодан ба кори идеявию тарбиявӣ дар коллективҳои меҳнатӣ, иштибоҳ дар кори хоста гирифтан, чо ба чо гузоштан ва тарбия намудани кадрҳо мебошад.

Комитети районии партия ин корро такмил дода, ба роҳбарон серталабтар шуд, то ки онҳо услуби ленинии корро нағз омӯзанд. Дар баробари ин комитети районии партия аз рӯи нишондодҳои КМ КПСС амал карда, услуби кори роҳбарии худро низ такмил медиҳад, масъулияти кадрҳоро барои ичрои вазифаҳои уставӣ ва хизматӣ баланд мебардорад.

Пинҳон доштан лозим нест, ки баъзе роҳбарон то ҳӯппоқ нахӯранд, ба ҳаракат намедароянд. Дар делои шахсии ҳатто роҳбари боистеъдод рӯйхати калони чазоҳо хаст. Он чазоҳоро гоҳ дар мачлиси коллегия ва гоҳ дар комитети партиявӣ гирифтаанд. Вале коммунистоне, ки бо онҳо дар як коллектив кор мекунанд, дар ҳисоби як ташкилоти партиявӣ меистанд, баъзан ҳатто намедонанд, ки роҳбаршон чазо гирифтааст, ба вай ин чазоро барои кадом гуноҳаш додаанд. Агар кадоме аз аъзоёни коллектив онро дониста монад, пас роҳбар бо ҳар роҳ худро ҳақ баровардани шуда мегӯяд, ки ба вай ноҳақ чазо доданд, ситорааш ба вазир ё котиби райком мувофиқ наомадааст. Бинобар ин солҳои охир мо мекӯшем, ки ҳар кирдору рафтори коммунист, алалхусус коммунисти роҳбар, дар коллектив муҳокима карда шавад, то ки рафиқони ҳамкораш худашон ҳам ба фаъолият ва кирдору рафтори ӯ баҳо диҳанд. Ин имкон медиҳад, ки масъулияти роҳбар дар назди коллектив зиёд шавад. Коллектив бошад, назоратро ба фаъолияти роҳбар бештар мекунад, роли ташкилоти ибтидоии партиявӣ баланд мешавад, масъулияти коллектив барои кори корхона ва ташкилот меафзояд.

Комитети районии партия ба кори ташкилотчигӣ ва идеявию тарбиявии кадрҳои роҳбарикунанда назорат карда, кӯшиш мекунанд, ки дар онҳо ҳисси навчӯиро бедор намояд, онҳоро ба ҳалли комплексии вазифаҳои такмил додани тарзу усулҳои идоракунии хочагии халқ, афзун намудани самараи истеҳсолоти чамъиятӣ, баланд бардоштани сифати маҳсулоти истеҳсолшаванда сафарбар намояд.

Ҳозир танҳо ҳамон кас ба коллектив роҳбарӣ карда метавонад, ки агар дар баробари масъалаҳои тараққиёти иқтисодӣ, социалию маданӣ масъалаҳои тарбияи одамонро бомуваффақият ҳал карда тавонад. Ба дарачаи олӣ серталабу шахсан масъулиятшинос будан, ба фаъолияти худ аз нуқтаи назари танқидӣ баҳо додани роҳбар омили муҳими ҳалли вазифаҳои дар пеш истода мебошад.

# БАЪЗЕ ПРОБЛЕМАҲОИ ТАРБИЯИ АТЕИСТИИ ҶАВОНОН

*М. ҶАББОРОВА,*
*номзади илми философия*

Дар шароити ҷамъияти мутараққии социалистӣ, ки ба вай беш аз пеш афзудани суръати революцияи илмию техникӣ, мунтазам тағйир ёфтани структураи социалии ҷамъият, болоравии дараҷаи маълумот ва аз воқеаҳои рӯз воқиф будани ҷавонон хос мебошад, инчунин вобаста бо тезутунд шудани муборизаи зидди идеологияи буржуазӣ дар соҳаи тарбияи идеявию сиёсии ҷавонон вазифаҳои нав ба нав ба миён меоянд. Ҳалли ин вазифаҳо бо бартараф кардани урфу одатҳои зарарноки замони гузашта дар шуури ҷавонон, аз ҷумла, бо бартараф кардани оинҳои зарарноки динӣ алоқаманд аст.

Дар семинар-маҷлиси машваратии умумииттифоқии коркунони идеологӣ, ки моҳи апрели соли 1981 баргузор гардид, таъкид карда шуд, ки тадбирҳои доир ба беҳтар намудани корҳои идеологӣ такмил додани тарбияи атеистиро низ дар бар мегиранд. Фактҳо шаҳодат медиҳанд, ки пропагандаи клерикалии хориҷии зиддисоветӣ анча қувват гирифтааст. Дар як қатор маҳалҳо аҳли калисо ва сектанҳо таъсири худро ба диндорон пурзӯр ва дар байни наврасону ҷавонон васеъ паҳн карданӣ мешаванд. Мутаассибону экстремистони ҷудогона дар айни замон аз тарзу усулҳои ғайриқонунӣ истифода мебаранд. Бинобар ин мо бояд кори атеистиро собитқадамона ва пурсаброна идома дода, дар байни гурӯҳҳои меҳнаткашон ҷаҳонбинии материалистӣ, ахлоқи коммунистиро васеъ пропаганда намоем, дар ҳаёт ва маишати одамон анъанаҳо ва оинҳои социалистиро ҷорӣ кунем.

Эътиқоди атеистӣ хислати характерноки симои маънавии ҷавонони советӣ гардидааст. Ин натиҷаи бевоситаи камолоти идеявию сиёсӣ, инъикоси оптимизми социалии вай, самараи кори мақсадноки Партияи Коммунистӣ ва комсомоли ленинӣ мебошад.

Аксарияти кулли ҷавонони республикаи мо аз таъсири дину мазҳаб озод буда, мавқеъҳои атеистиро ишғол мекунанд. Масалан, мувофиқи маълумотҳои тадқиқоти социологие, ки солҳои 1973—1982 дар институти политехникии Тоҷикистон гузаронда шуданд, 78 фоизи студентон худро атеист ҳисобиданд. Инкишофи минбаъдаи ин процесс боиси ба камол расидани насли ҷавоне хоҳад шуд, ки аз мавҳумоти динӣ комилан озод мебошанд. Табиист, ки ин процесс ба таври автоматӣ ба амал намеояд. Вай талаб мекунад, ки дар роҳи ташаккул додани ҷаҳонбинии илмию материалистӣ, дар ҳар як ҷавонписару духтар ҳосил намудани эътиқоди бошууронаи атеистӣ кори зиёди тарбиявӣ ба ҷо оварда шавад.

Тадқиқотҳои социологии солҳои охир дар республика гузарондашуда ба он шаҳодат медиҳанд, ки қисми зиёди диндорон асосан одамони калонсол мебошанд. Вале ин маънои онро надорад, ки гӯё насли ҷавон аз таъсири дин ва оинҳои динӣ эмин ва ба тарбияи атеистии ҷавонон ҳоҷат набошад. Ҷавонони деҳотро мисол гирем. Ҷавонон дар зери таъсири падарону модароне мебошанд, ки онҳо ба оину мавҳумоти динӣ бештар боварӣ доранд. Ин хусусият ба муносибати ҷавонписарону духтарон ба масъалаҳои дин ва атеизм, инчунин ба шуур ва рафтори онҳо таъсири муайян мерасонад.

Зарур ва актуалӣ будани кори атеистӣ дар байни ҷавонони деҳот ба он ҳам вобаста аст, ки дар натиҷаи ба шаҳр кӯчидани онҳо ва ба дин боварӣ доштанашон ба андозаи муайян ба ҷавонони шаҳрӣ низ таъсир мерасонад ва ба худи ҳамин процесси аз таъсири дин озодшавиро боз медорад. Масалан, тадқиқоти социологии дар колхози «Коммунизм»-и райони Коммунистӣ гузарондаи сектори атеизми илмии шӯъбаи философияи Академияи фанҳои РСС Тоҷикистон нишон дод, ки қисми муайяни ҷавонони деҳот дар зери таъсири дин буда, ба худо боварӣ доранд, як қисми ҷавонон динро омили пешгирӣ кардани кирдорҳои бадахлоқона меноманд, қисми зиёди ҷавонон мавқеи бетарафиро нисбат ба масъалаҳои атеизм ва дин ишғол мекунанд.

Бо тарбияи динии насли наврас, пеш аз ҳама, падару модарони диндор машғул мешаванд. Дар ин кор ҳомиёни дину мазҳаб низ ҷидду ҷаҳди зиёде зоҳир менамоянд. Ба ин вусъати фаъолияти ҳомиёни дини ислом дар роҳи ташвиқу тарғиби оинҳои динӣ ва худи системаи оинҳои динӣ шаҳодат медиҳанд, ки онҳо одамро аз рӯзҳои аввалини ҳаёташ ба зери таъсири худ мегиранд. Дар вақтҳои охир дини мусулмонӣ чунин оинҳоро ҷорӣ карданӣ мешавад, ки қаблан онҳо дар ислом вуҷуд надоштанд. Масалан, бо иштироки ходимони дин гузарондани шабнишиниҳои оилавӣ ба муносибати хатми мактаби миёна, олӣ, гусели ҷавонон ба сафҳои армия ва ғайраҳо. Ҳамаи ин ба нигоҳ доштани таъсири дину мазҳаб дар байни ҷавонон мусоидат мекунад.

Тарбияи атеистии коргарҷавонон дар минтақаҳои ҷудогонаи республика хусусиятҳои хоси худро дорад. Синфи коргари Тоҷикистон дар солҳои сохтмони социалистӣ ташаккул ёфт ва аз ин рӯ, вай аз асорату таъсири реакционии иқтисодиёти буржуазӣ эмин буд. Шуури синфии вай дар процесси меҳнати озоди социалистӣ дар зери таъсири идеологияи коммунистӣ ташаккул ёфт.

Тадқиқотҳои социологӣ нишон медиҳанд, ки аксарияти кулли коргарҷавонон ба дин боварӣ надоранд. Онҳо қариб 90 фоизи дар минтақаҳои гуногуни республика пурсидашударо ташкил менамоянд. Бо вуҷуди ҳамин як қисми коргарҷавонон ҳанӯз аз таъсири дину оинҳои динӣ озод нашудаанд.

Барои ташаккул ёфтани асосҳои ҷаҳонбинии атеистӣ таълими мактабӣ аҳамияти ҳалкунанда дорад. Таҳкурсии ҷаҳонбинӣ дар шуури одамон ҳанӯз аз кӯдакӣ гузошта мешавад. Вале тарбияи атеистӣ аксар вақт соҳаи сусттарини кори мактабҳо мебошад. Кӯдакони оилаҳои диндор аксар вақт дар зери таъсири дину оин мебошанд. Аз ин рӯ, мактаб бояд камбудии тарбияи оилавиро ислоҳ кунад.

Дар бобати беҳтар кардани тарбияи атеистӣ дар назди мактаб вазифаҳои бузург гузошта шудаанд. Мактабҳои олӣ барои соҳаҳои гуногуни хоҷагии халқ мутахассисони маълумотнок тайёр мекунанд. Онҳо баъди ба ҷои таъиншуда омадан, бо корҳои тарбиявӣ машғул мешаванд. Бинобар ин ташаккул додани ҷаҳонбинии илмӣ, тарбияи мавқеи фаъолонаи ҳаёт барои ташаккули ақидаҳои атеистӣ ҳам аҳамияти махсусан калон пайдо мекунад.

Таҳлилу таҳқиқи вазъияти кори атеистӣ дар мактабҳои олии республика камбудиҳои ҷиддии кори тарбиявии байни студентонро дар соҳаи ташаккул додани эътиқоди атеистӣ ошкор намуд. Фактҳо далолат

мекунанд, ки дар байни студентони курсҳои якуму дуюм ҷавононе ҳастанд, ки байни оинҳои динӣ ва атеизм мекалаванд. Бисьёр студентон аз хурофот (боварӣ ба «чашми бад», «ҷину аҷина», «фолбинӣ») озод нестанд.

Омилҳои дар шуури ин қабил студентон боқӣ мондани чунин урфу одатҳои зарарнок, пеш аз ҳама, таъсири падару модарон, аз насл ба насл мерос мондани анъанаву оинҳои манфӣ ва номатлуб дар ҷои истиқомат мебошанд. Дар байни ҷавонон ба атеизм ва дину оинҳои динӣ асосан муносибати бетарафона ҳукмрон аст. Чунон ки пурсиш нишон дод, шумораи студентоне, ки ба дин бепарвоёна муносибат мекунанд, назар ба студентони эътиқодманд якчанд баробар зиёд аст.

Чунон ки тадқиқоти конкретии социологӣ нишон медиҳанд, дар деҳот муҳити хурде ҳаст, ки анъанаҳои қавӣ, таъсири мутақобилаи наслҳоро доранд, дар ин муҳит хусусан таъсири калонсолоне зӯр аст, ки ахлоқи хосу эътиқоди устувори динӣ доранд.

Миллати одамони чунин муҳитҳои хурди қишлоқ аксар вақт якхела, камшумор ва аз ҳамдигар ҷудо мебошанд. Бо онҳо кори тарбиявӣ бурдан вақт, сабру тоқат ва қувваи зиёдро талаб мекунад. Вале маҳз дар қишлоқ нарасидани кадрҳои пурдони атеистӣ ҳис карда мешавад. Ин дар маҷлиси машваратии умумиитифоқӣ аз рӯи проблемаҳои тарбияи атеистӣ, ки 27—28 марти соли 1984 дар Душанбе баргузор гардид, низ қайд карда шуд.

Дар як қатор қишлоқҳо кори маданию тарбиявӣ низ бояду шояд ба роҳ монда нашудааст, адабиёти махсуси атеистӣ ба забони модарӣ намерасад. Ин дар назди олимони соҳаи атеизм, инчунин дар назди нашриётҳои республика вазифаҳои ҷиддӣ мегузорад.

Мо набояд фаромӯш кунем, ки яке аз вазифаҳои муҳимтарини ташкилоту муассисаҳое, ки бо тарбияи ҷавонон сарукор доранд, ташкилотҳои комсомолӣ мебошанд. Онҳо бояд ба шаклҳои гуногуни таҳсилу омӯзиши сиёсӣ, университетҳои шабонаи халқии асосҳои атеизми илмӣ, семинару кружокҳои омӯзиши асосҳои танқиди дин ҷавононро васеъ ҷалб кунанд.

Дар бисьёр районҳои республикаи мо коллективҳои педагогии мактабҳо дар байни падару модарон кори муайянро ба ҷо оварда, дар мактабҳо аз шаклҳои гуногуни тарбияи атеистӣ: сӯҳбату лекцияҳо, кружоку клубҳо, шабнишиниҳои тематикӣ, тамошо ва муҳокимаи кинофильмҳо, интишори бюллетенҳои махсус, намоишҳои тематикӣ ва ғайра васеъ истифода мебаранд. Масалан, дар мактабҳои вилояти Қӯрғонтеппа дарсҳои кушоди синфии «Мо атеистем», «Фол дар партави илм», ҷамъомадҳои пионерии «Мо атеистони наврасем», «Рассомони Тоҷикистон ба муқобили дину калисо» ва ғайраҳо гузаронида мешаванд.

Аъзоёни клубҳои «Атеистони ҷавон» китобу санадҳои атеистиро ҷамъ карда, ба муҳокимаи онҳо дар конференцияҳои хонандагон тайёрӣ мебинанд, бо ёрии муаллимон дар мавзӯъҳои атеистӣ сӯҳбату лекцияҳо тайёр мекунанд. Дар лекторияҳо барои падару модарон «Дар бораи асосҳои илмии сиёсати КПСС ва Ҳукумати Советӣ роҷеъ ба дин, калисо ва диндорон», «Дар бораи номувофиқ будани ахлоқу одоби коммунистӣ ва динӣ», «Тарбияи атеистӣ дар оила» ва ғайраҳо лекцияҳо хонда мешаванд.

Бо падару модарони диндор кори индивидуалии тарбиявӣ бурда мешаванд. Онҳо ҷун тамоми падару модарон ба идҳои мактабӣ, ҷамъомадҳои пионерӣ ва тадбирҳои дигар даъват карда мешаванд. Ҳамаи ин корҳои гуногуни таълимӣ ва тарбиявӣ натиҷаҳои мусбат мебахшанд. Дар гузориши тарбияи атеистӣ ҳамин чизро ҳам набояд фаромӯш кард, ки дар шароити ҳозира, вақте ки масҷиду калисо ва ҳомиёни дин ба шароитҳои замон худро мутобиқ карда, нисбат ба сохти социалию сиёсии ҷамъияти социалистӣ бетарафӣ зоҳир менамоянд ва ё ҳатто худро

ҳимоятгару бинокори коммунизм ба қалам медиҳанд, бисьёр ҷавонон зарари динро дарк карда наметавонанд. Баъзеҳо динро ҳатто чун сарвари маънавӣ ҳисоб мекунанд.

Аз ин рӯ, чунин хулосаи амалӣ бармеояд: ба воқеияти ҳаёт рӯй оварда, чунин проблемаҳо, ҷиҳатҳои онро ба роҳбарӣ гирифтан лозим, ки онҳо моҳият ва роли реакционии дини ба замон мувофиқшуда ва ҳомиёни онро нишон диҳанд. Диққатро бештар ба ҷидду ҷаҳди фаъолонаи дин дар муборизаи ҳозираи идеологӣ, ба таъсири манфии он ба ташаккули ҷаҳонбинии шахс, ба ахлоқу одоби коммунистӣ, ба маънои ҳаёт ва ғайра ҷалб кардан лозим. Тамоми шаклҳои зуҳуроти динро фош карда, дар айни замон дар хотир бояд дошт, ки дини ба замон маккорона мутобиқгардида басо хавфнок аст.

Аз ин рӯ, тамоми қувваро ба шарҳи роли инсондӯстонаи атеизм, аҳамияти он барои ҳалли вазифаҳои тарбияи коммунистии одамон ҷалб кардан лозим. Бояд қайд кард, ки дар кори атеистӣ то ҳол ба фош кардани моҳияти зиддимиллӣ ва реакционии дин диққат дода шавад ҳам, вале ҷиҳати муҳими ин кор ба ҷаҳонбинии илмию материалистӣ, ахлоқи коммунистӣ муқобил истодани идеологияи динӣ аз назар дур мемонад, проблемаҳои хоси атеизм кам омӯхта мешаванд.

Тадқиқоти дар байни ҷавонони деҳот гузаронда мешудагӣ шоҳиди онанд, ки дар тафаккуру рафтори ҷавонони мӯътақиди дин баробари оинҳои мусулмонӣ урфу одатҳои томусулмонӣ ва будпарастӣ боқӣ мондаанд. Баъзан эътиқод ба хоби ғайб, қудрати тӯмор, фолбинӣ, сеҳру ҷоду, мавҷудияти деву иблис, ки мавҳумот ном доранд, назар ба оинҳои исломӣ ҷонсахт ва консервативӣ мебошанд. Бинобар ин дар кори идеологӣ, тарбияи атеистӣ на танҳо эътиқоди мусулмонӣ, оинҳои динӣ, балки эътиқод, расму оинҳои динии томусулмониро низ зери таъсири доимии тарбияи атеистӣ гирифтан лозим.

Дар сӯҳбату мулоқотҳо ошкор мегардад, ки манбаи асосии ақоиди динии ҷавонон тарбияи оилавӣ мебошад. Бинобар ин аз лекторияи хонагӣ барин шакли тарбияи атеистӣ истифода бурдан ба мақсад мувофиқ мебуд.

Масалан, дар хобгоҳҳои иттиҳодияи истеҳсолии матоъҳои пахтагини Душанбе, иттиҳодияи истеҳсолии дӯзандагии Душанбе ба номи «50-солагии СССР», трести «Промстрой», иттиҳодияи «Тоҷикатлас», хобгоҳҳои институти политехникӣ дар байни ҷавонон кори зиёди пурмазмуни тарбиявӣ гузаронида, ба таҳсил, камолоти сиёсӣ ва маънавии ҷавонписарону духтарон диққати махсус дода мешавад. Аммо дар тарбияи атеистии одамон ҳанӯз проблемаҳои ҳалношуда ҳастанд.

Хусусиятҳои ташаккул ёфтани эътиқоди атеистии ҷавонони ҳозираро таҳлил намуда, фаромӯш набояд кард, ки онҳо дар кадом давра умр ба сар мебаранд. Замони ҳозира на танҳо замони прогресси илму техника, дигаргуниҳои социалии революционӣ, балки замоне низ мебошад, ки нахустин бор башарият бо таҳдиди ҷанги нави ҷаҳонӣ ҷиддӣ рӯ ба рӯ шудааст. Хавфи ҷанги нави ҷаҳонӣ дар бисьёр ҷавонон рӯҳияи ноумедӣ, хавотириро ба амал меорад ва ин боиси авҷ гирифтани ҳама гуна рӯҳияи нобовариро ба қувваю қобилияти башар барои пешгирӣ кардани ҷанги нави ҷаҳонӣ мегардад.

Фаромӯш кардан нашояд, ки марказҳои ҷанги психологӣ ва органҳои махсуси вайронкори мамлакатҳои империалистӣ бо мақсади дар байни одамони советӣ ба амал овардани «эрозияи идеологӣ» зӯр зада, ҷаҳонбинии буржуазӣ ва идеологияи диниро пропаганда мекунанд. Пропагандаи буржуазӣ мавқеи дин ва калисоро дар СССР таҳрифкорона ба қалам дода, моҳияти атеизми илмӣ ва тарбияи атеистиро вайрон мекунад, ки ин ба қисми ҷавонон таъсири манфӣ мерасонад. Бинобар ин кори тарбияи идеявиро дар байни ин қисми ҷавонон ба тарбияи принципнокӣ тобеъ карда, ба ҳам мувофиқ набудани тарзи социалистии ҳаёт ва оинҳои диниро кушода додан лозим.

# ПРОБЛЕМАҲОИ АКТУАЛИИ ТАКМИЛ ДОДАНИ СОЦИАЛИЗМИ МУТАРАҚҚӢ

*(МАСЛИҲАТҲОИ МЕТОДӢ БАРОИ ПРОПАГАНДИСТОНИ МАКТАБҲОИ ФАЪОЛОНИ ПАРТИЯВИЮ ХОҶАГӢ)*

**МАВЗӮИ ЧОРДАҲУМ:**

## РОҲУ ЗАХИРАҲОИ АФЗУН ГАРДОНДАНИ САМАРАИ ИҚТИСОДИЁТИ АГРАРӢ

Муҳимтарин қисми таркибии стратегияи иқтисодии партия сиёсати аграрӣ мебошад, ки Пленуми мартии (соли 1965) ҚМ КПСС ба марҳалаи ҳозираи он ибтидо гузошта буд. Вай дар съездҳои партия ва Пленумҳои баъдинаи Комитети Марказӣ боз ҳам инкишоф дода шуд. Дар ин бобат Пленуми маии (соли 1982) ҚМ КПСС, ки Программаи озуқавории мамлакатро дар давраи то соли 1990 қабул намуд, роли махсус бозид.

Дар Пленуми октябрии (соли 1984) ҚМ КПСС Программаи дарозмуддати мелиорацияи замин дар давраи то соли 2000 қабул карда шуд. Дар нутқи рафиқ Н. А. Тихонов муваффақияту камбудиҳои дар иҷрои Программаи озуқаворӣ ҷойдошта, инчунин дигаргунсозии социалии деҳот қайд карда, вазифаҳои минбаъд ҳам тараққӣ додани иқтисодиёти мамлакат ва роҳҳои асосии интенсификацияи истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ, баланд бардоштани роли мелиорация дар ҳалли Програмаи озуқаворӣ нишон дода шудааст. «Комитети Марказӣ,— гуфт рафиқ Қ. У. Черненко дар Пленум,—имрӯз масъалаи миқёсан васеи мелиорацияи заминро ба миён гузошта, онро омили ҳалкунандаи тараққиёти минбаъдаи хоҷагии қишлоқ, афзоиши пай дар паи фонди озуқаворини мамлакат мешуморад». Қарорҳои Пленуми ҚМ КПСС дар роҳи тараққӣ додану конкретӣ гардонидани сиёсати аграрии партия дар шароити ҳозира қадами калоне ба пеш мебошад.

Барои муфассалтар омӯхтани мавзӯъ плани зерин тавсия карда мешавад:

**1. Тараққии потенциали истеҳсолии комплекси агросаноатӣ ва аҳамияти он барои иҷрои Программаи озуқаворӣ. Программаи дарозмуддати мелиорацияи замин.**

**2. Пленуми октябрии (соли 1984) ҚМ КПСС дар бораи интенсивонии ҳарҷонибаи истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ, ба роҳи индустриалӣ гузаронидани он.**

**3. Такмил додани механизми иқтисодии комплекси агросаноатӣ**

**ҳамчун омили беҳтар гардондани фаъолияти хоҷагидории коллективҳои меҳнатӣ.**

Ҳангоми баёни **масъалаи якум** пропагандист қайд мекунад, ки дар натиҷаи ба амал бароварда шудани сиёсати аграрии партия бисёр масъалаҳои тараққии хоҷагии қишлоқ ва умуман комплекси агросаноатӣ ҳал карда шуданд. Бо роҳи аз нав тақсим кардани ресурсҳои молиявӣ ва моддӣ фондҳои истеҳсолии он сифатан нав ва зиёд карда шуданд. Дар зарфи чор панҷсолаи охир (солҳои 1966—1985) ба ин мақсад қариб 740 миллиард сӯм маблағи асосӣ сарф карда шудааст.

Дар ин давра фондҳои асосии истеҳсолии хоҷагии қишлоқ 4,5 баробар зиёд шуда, қариб 300 миллиард сӯмро ташкил доданд. Бо энергия таъмин будани меҳнат 3,6 баробар, ба хоҷагии қишлоқ фиристодани нуриҳои минералӣ қариб 4 баробар афзуд. Дар шароити зиндагӣ ва меҳнати коркунони хоҷагии қишлоқ тағьиротҳои куллӣ ба амал омаданд.

Тадбирҳои тараққӣ додани қувваҳои истеҳсолкунандаи сектори аграрии иқтисодиёт имкон доданд, ки истеҳсоли миёнаи солонаи маҳсулоти хоҷагии қишлоқ аз 83 миллиард сӯми панҷсолаи ҳафтум дар панҷсолаи даҳум ба 124 миллиард сӯм расонда шавад, соли 1983-юм 135 миллиард сӯмина маҳсулоти хоҷагии қишлоқ истеҳсол карда шуд.

Баъди қабул карда шудани Программаи озуқаворӣ дар мамлакат бисьёр корҳо ба ҷо оварда шуданд. Соли 1983 дар тамоми таърихи мамлакат ҳаҷми зиёдтарини маҳсулоти хоҷагии қишлоқ ба даст оварда шуд. Обу ҳавои соли 1984 бағоят номусоид омад. Вале дар натиҷаи муборизаи қаҳрамононаи меҳнаткашони деҳот ҳосили хуб расонида шуд. Дар зарфи солҳои 1983—1984 назар ба ду соли аввали панҷсола тақрибан 20 миллиард сӯмина зиёдтар маҳсулоти хоҷагии қишлоқ ба даст оварда шуд. Истеҳсоли миёнаи солонаи шир 7,4 миллион тонна, гӯшт — 1,4 миллион тонна, тухм — 4,6 миллиард дона афзуд. Аз ин рӯ, дар структураи хӯроки одамони советӣ низ дигаргуниҳои мусбат ба амал омаданд.

Бояд қайд кард, ки муваффақиятҳои ба дастомада натиҷаи меҳнати фидокоронаи коркунони саҳрою фермаҳо, кори бурдборонаи ташкилотчигии ташкилотҳои партиявӣ, органҳои советӣ ва хоҷагии деҳот мебошад. Дар тараққиёти хоҷагии қишлоқ саҳми коллективҳои меҳнатии корхонаҳои саноат, сохтмон, нақлиёт, тамоми хоҷагии халқ бузург аст.

Дар баробари ин бояд қайд кард, ки суръати тараққии истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ ҳанӯз ба талаботи рӯзафзун ҷавоб дода наметавонад. Бештар аз 60 фоизи заминҳои кишт ва қариб 70 фоизи ҳамаи заминҳои фоиданоки хоҷагии қишлоқи мамлакат дар минтақаҳои иклимашон хушк воқеъ гардидаанд. Як қисми зиёди заминҳои киштшаванда дар минтақаҳои сернам ҷойгир мебошанд. Ҳамаи ин боиси хеле кам шудани ҳосили зироатҳо, аз ҷумла ғалла, зироатҳои хӯрокии чорво ва дигар зироатҳо мегардад.

КМ КПСС ва Ҳукумати Советӣ вазъияти кори хоҷагии қишлоқ ва рафти татбиқи Программаи озуқавориро таҳлил карда, зарур донистанд, ки доир ба интенсивонии истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ, минбаъд тараққӣ додани тамоми комплекси агросаноатӣ тадбирҳои иловагии миқьёсан калону дарозмуддат андешанд.

Дар байни тадбирҳои номбурда тадбирҳои минбаъд вусъат додани кори мелиоративӣ дар мамлакат ҷои асосиро мегиранд. Вазифа гузошта шудааст, ки мелиорацияро ба дараҷаи сифатан нав бардошта, имкониятҳои потенциалии он барои афзун намудани маҳсулоти хоҷагии қишлоқ ва устувор гардонидани ҳосили зироатҳо комилан истифода бурда шавад.

Пешбинӣ шудааст, ки масоҳати заминҳои обьёришаванда ва хуш-

конидашуда якуним баробар зиёд карда шавад. Ин имконият медиҳад, ки истеҳсоли маҳсулоти зироат ду баробар афзояд.

Сухан на фақат дар хусуси миқдор, балки сифати кори беҳтар гардонидани заминҳо меравад. Пешбинӣ шудааст, ки минтақаҳои калони истеҳсоли кафолатноки маҳсулоти хоҷагии қишлоқ дар асоси индустриалӣ барпо намуда, системаҳои инженерии ҳозиразамони автоматонидашуда истифода бурда, дар заминҳои обшоргардида, пеш аз ҳама, усулҳои илман асосноки зироаткорӣ—навъҳои беҳтарин ва навъҳои дурагаи тухмӣ, технологияи пешқадам ба кор бурда шаванд.

Ба баёни **масъалаи дуюм** гузашта пропагандист бояд қайд кунад, ки шарти асосии ҳалли вазифаҳои гуногуни иқтисодию социалӣ, чунон ки дар съезди XXVI партия таъкид ёфта буд, афзун гардонидани самараи истеҳсолоти ҷамъиятӣ ва беҳтар намудани сифати кор дар ҳамаи звеноҳои иқтисодиёт мебошад. Роҳи асосии зиёд кардани самараи истеҳсолот интенсивонии ҳарҷонибаи он дар асоси тезонидани суръати прогресси илму техника мебошад.

Пленуми октябрии (соли 1984) ҚМ КПСС зарурати қатъиян беҳтар намудани истифодаи заминҳои мавҷуда, дар солҳои наздик афзун гардондани ҳосили заминҳои ҳозираи обьёришаванда ва хушконидашуда, маҳсулнокии чорворо қайд кард.

Ин вазифаро танҳо бо роҳи интенсивонии ҳарҷонибаи истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ, ба роҳи индустриалӣ тузаронидани он ҳал кардан мумкин аст. Маблағгузории асосӣ дар хоҷагии қишлоқ минбаъд ҳам меафзояд, вале ҳозир ва дар оянда вазифаи асосӣ аз он иборат аст, ки ресурсҳои меҳнатӣ, моддӣ ва молиявӣ самаранок истифода бурда, онҳо дар ҳамон участкаҳое ба кор бурда шаванд, ки аз онҳо бештар ва зудтар самара ба даст овардан мумкин аст.

Қайд кардан зарур аст, ки интенсивонии истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ асосан ба моҳирона истифода бурдани замин вобаста мебошад. Аз ин рӯ, хеле муҳим аст, ки ҳосили он мунтазам зиёд карда шавад.

Зудтар ҷорӣ намудани системаҳои илман асосноки минтақавии зироаткорӣ аҳамияти калон дорад. Системаҳои номбурда амалан дар ҳама ҷо кор карда баромада шудаанд. Ин плани конкретии интенсивонии зироаткорӣ, устуворона баланд бардоштани ҳосил ва самараи он мебошад. Татбиқи плани мазкур маънои беҳтар кардани системаи киштгардон, бештар ҳосилхез намудани замин, аз ҳар гектар ҳар чи бештар гирифтани маҳсулот, васеъ паҳн кардани навъҳои нави серҳосили зироатҳо ва технологияи ҳозиразамони хоҷагии қишлоқ, аз эрозия муҳофизат намудани замин, аз моддаҳои заҳрноки химиявӣ эмин доштани муҳити атрофро дорад.

Пропагандист бояд диққати шунавандагонро ба ҳамин чиз ҷалб кунад, ки омили муҳимтарини афзоиши самараи истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ тезонидани прогресси илму техника, химиконии ҳарҷониба, мелиорацияи миқьёсан васеи замин, ҷорӣ намудани таҷрибаи пешқадам ва амсоли инҳо мебошад.

Бинобар ин Пленум вазифа гузошт, ки ҷидду ҷаҳди олимон, конструкторон ва коркунони амалӣ ба зудтар ҷорӣ намудани усулҳои пешқадами обьёрӣ, истифода бурдани дастгоҳҳои обпошаки паҳнбар, қатра-қатра ба замин шоронидани об, сохтани чунин мошину таҷҳизоте нигаронида шавад, ки онҳо васеъ ҷорӣ намудани технологияи камқувваю ресурс талаб мекардагиро таъмин менамоянд.

Ба офаридани навъҳои пешпазак ва миёнапазаки тандуми тирамоҳӣ ва баҳорӣ, алафҳои бисьёрсола, навъҳои серҳосил ва гибридҳои сабзавот, мева, меваҳои буттагӣ ва ангур диққати махсус дода мешавад. Барои афзун намудани самараи истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ тамоми арсенали зироаткорӣ истифода бурда хоҳад шуд.

Ҳангоми баёни **масъалаи сеюм** ба пропагандист лозим аст, ки диққати шунавандагонро ба моҳият ва роли механизми хоҷагидорӣ дар

кори афзун гардондани самараи истеҳсолот ҷалб намояд. Механизми хоҷагидорӣ моҳиятан механизми истифодаи қонунҳои иқтисодӣ дар амалияи роҳбарӣ ба иқтисодиёт мебошад. Вай доираи васеи муносибатҳо, шаклу усулҳои танзими мунтазами истеҳсолот ва муносибатҳои истеҳсолиро дар бар мегирад.

Механизми хоҷагидорӣ аз идоракунӣ, планкашӣ, системаи ҳисоби хоҷагӣ, танзими социалию ҳуқуқӣ ва ғайра иборат аст. Механизми иқтисодӣ муҳимтарин қисми таркибӣ, звенои структурии механизми хоҷагидорӣ мебошад. Механизми иқтисодии ба комплекси агросаноатӣ мутобиқ гуфта системаи фишангҳои иқтисодие дар назар дошта мешавад, ки бо ёрии онҳо ба тамоми комплекси агросаноатӣ таъсир расонда, барои фаъолияти мӯътадили хозрасчётии корхонаҳои комплекси агросаноатӣ шароити иқтисодӣ фароҳам оварда, нархи хариди маҳсулоти хоҷагии қишлоқ, нархи яклухти воситаҳои истеҳсолоти ба хоҷагии қишлоқ медодагии соҳаҳои дигари комплекси агросаноатӣ, тарифҳои хизмати ба колхозу совхозҳо мерасонидагии ташкилотҳои хизматрасон, системаи бо пул ва кредит таъминкунӣ, тақсими фонда, ҳаққи меҳнат ва ҳавасмандии моддӣ дар тамоми звеноҳои комплекси агросаноатӣ мутобиқ гардонда мешавад ва ғайра. Фишангҳои иқтисодӣ дар таъмини ягонагии манфиатҳои ҷамъият, коллективҳои корхонаҳо (иттиҳодияҳо), соҳаҳои гуногуни комплекси агросаноатӣ ва ҳар як коркун роли калон мебозанд. Қонунҳои бомулоҳизаи иқтисодӣ имконият медиҳанд, ки барои корхонаҳо ва коркунони онҳо маҳсулоти аълосифат истеҳсол карда шавад.

Пленуми майи (соли 1982) КМ КПСС дар ичрои Программаи озуқаворӣ роли калон бозидани механизми иқтисодиро ба назар гирифта, доир ба куллан беҳтар ва пуртаъсир гардондани он чи дар доираи худи хоҷагии қишлоқ ва чи дар соҳаҳои бо он алоқаманд системаи томи тадбирҳо андешид. Мақсаду вазифаҳои такмили механизми иқтисодии комплекси агросаноатӣ дар Программаи озуқавории СССР, қарори КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР «Дар бораи такмили муносибатҳои иқтисодии хоҷагии қишлоқ бо дигар соҳаҳои хоҷагии халқ» аниқ муайян карда шудаанд.

Ҳозир, ки дар районҳо ва вилоятҳо иттиҳодияҳои агросаноатӣ ташкил ёфтаанд, барои кори мақсадноки зиёд намудани самараи ҳамаи соҳаҳои комплексҳои агросаноатӣ шароити реалӣ ба вуҷуд омадааст. Дар бисьёр районҳо органҳои нави идоракунӣ масъулияти корхонаю ташкилотҳоро барои сари вақт таъмир кардану ба истифода додани техника, механиконидани комплексӣ, беҳтар истифода бурдани замини обьёришаванда ва хушконидашуда, сари вақт ва хушсифат сохтани объектҳои истеҳсолӣ ва социалию маданӣ дар колхозу совхозҳо баланд бардоштанд.

Ба пропагандист зарур аст, ки ба масъалаҳои пурзӯр намудани кори иқтисодӣ дар колхозу совхозҳо, ҳамаи корхонаю ташкилотҳои комплекси агросаноатӣ дар асоси тавсияҳои Маҷлиси машваратии умумиттифоқӣ оид ба проблемаҳои комплекси агросаноатӣ таваққуф намояд. Алҳол махсусан муҳим аст, ки дар тамоми звеноҳои ибтидоӣ (бригадаҳо, отрядҳо, фермаҳо, цеху участкаҳо) ҳисоби хоҷагии амалӣ ба роҳ монда шавад. Сарфаю сариштакорӣ аҳамияти бағоят калон дорад.

Афзун гардондани боздеҳи ҳамаи фондҳои истеҳсолӣ, ресурсҳои моддӣ ва молиявии мавҷуда ва ба таври илова ҷудо мекардагии давлат захираҳои асосии афзудани ҳосилнокии меҳнат, кӯтоҳ шудани мӯҳлати гузаронидани корҳои саҳро, беҳтар гардидани сифати маҳсулот, кам шудани талафи ҳосил мебошанд. Барои дарьёфт намудани ин захираҳо ва ба кор андохтани онҳо тамоми корҳои иқтисодӣ, ташкилотчигӣ ва сиёсию тарбиявиро ба пояи баланд бардошта, ташаббуси эҷодии оммаи васеи меҳнаткашонро вусъат додан зарур аст.

Ин ҷо пропагандист бояд ба масъалаҳои мустаҳкам намудани ин-

... меҳнат муфассалтар таваққуф кунад, зеро вай барои тараққии иқтисодиёт захираест, ки ба сарфи маблағи иловагӣ ва ресурсҳои моддӣ эҳтиёҷ надорад.

Пленуми октябрии (соли 1984) КМ КПСС зарурати ҳарҷониба инкишоф додан ва ҳавасманд гардонидани ташаббускорию ғайратмандӣ, мустаҳкам намудани интизому тартибот, пуртаъсир гардондани назорат дар коллективҳои меҳнатӣ, вусъат додани мусобиқаи социалистӣ, сафарбар намудани ҷидду ҷаҳди онҳо ба ҳалли вазифаҳои конкретии самаранок истифода бурдани маблағ ва фонди замини мелиорацияшударо нишон дод.

Пропагандист бояд баланд гардидани роли ташкилотҳои партиявӣ, касабавӣ, комсомолӣ ва Советҳои маҳаллиро дар иҷрои ин вазифаҳо қайд кунад.

## АДАБИЁТ


Материалҳои съезди XXVI КПСС. Душанбе, «Ирфон», 1981.

Программаи озуқаворӣи СССР барои давраи то соли 1990 ва тадбирҳои амалӣ гардондани он. Материалҳои Пленуми маии (соли 1982) КМ КПСС. Душанбе, «Ирфон», 1982.

Материалҳои Пленумҳои июнӣ, декабрӣ (соли 1983), февралӣ, апрелӣ ва октябрии (соли 1984) КМ КПСС. Душанбе, «Ирфон», солҳои 1982—1984.

Дар бораи такмил додани муносибатҳои иқтисодии байни хоҷагии қишлоқ ва дигар соҳаҳои хоҷагии халқ. Қарори КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР. Журнали «Коммунисти Тоҷикистон», № 11, 1983.

Дар бораи кори комитети партиявии районн Глазуновкаи вилояти Орёл оид ба иҷрои қарорҳои Пленуми маии (соли 1982) КМ КПСС. Қарори КМ КПСС. Журнали «Коммунисти Тоҷикистон», № 3, 1984.

Дар бораи аз балансн колхозу совхозҳо ва дигар корхонаҳои хоҷагии қишлоқи давлати ба балансн ташкилотҳои давлатии истифодабарии хоҷагии об гузаронидани системаҳои дохилихоҷагии мелиоративӣ. Қарори Совети Вазирони СССР. Газ. «Правда», 31 октябри соли 1984.

Захираҳои иқтисодиёти аграрӣ. Материалҳои Маҷлиси машваратии умумииттифоқии иқтисодӣ оид ба проблемаҳои комплекси агросаноати. М., Нашриёти адабиёти сиёсӣ, 1984.

**КОММУНИСТ ТАДЖИКИСТАНА**

**Ежемесячный теоретический и политический журнал
ЦК Компартии Таджикистана**

*(на таджикском и русском языках)*



Адреси идора: 734660, Душанбе, кӯчаи Лоҳутӣ, 6.
Телефонҳо: сармуҳаррир 22-26-67, ҷонишини сармуҳаррир ва котиби масъул 22-10-83, шӯъбаҳо: ҳаёти партиявӣ 22-19-31, пропаганда, таърих ва иқтисодиёт 27-07-33, философия ва коммунизми илмӣ 27-06-33, мусаҳҳеҳ 27-12-16.

Ба матбаа 04. 12. 84 супурда шуд. Ба чопаш 21. 12. 84 имзо карда шуд. Формати коғаз $70 \times 108^1/_{16}$. Чопи барҷаста. Ҷузъи чопӣ 6. Ҷузъи чопии шартӣ 8,4.
Тираж — 17082 (тоҷикӣ — 12138, русӣ — 4944).

КЛ 02090 Заказ № 1040.

734063. Душанбе, Комбинати полиграфии Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба корҳои нашриёт, полиграфия ва савдои китоб. Кӯчаи Айнӣ, 126.

Индекс 77559
ISSN 0130—240X

# КИТОБҲОИ НАВИ НАШРИЁТИ АДАБИЁТИ СИЁСӢ

Ленин В. И. **Марксизм ва ревизионизм.** 16 саҳ., 100 ҳазор нусха, нархаш 3 тин.

Ленин В. И. **Мактуб ба коргарони Америка.** 24 саҳ., 100 ҳазор нусха, нархаш 3 тин.

Ленин В. И. **Иқтисодиёт ва сиёсат дар давраи диктатураи пролетариат.** 16 саҳ., 100 ҳазор нусха, нархаш 3 тин.

Черненко К. У. **Вазифаи олии граждании назоратчии халқӣ.** Нутқ дар Маҷлиси машваратии умумииттифоқии назоратчиёни халқӣ 5 октябри соли 1984. 16 саҳ., 500 ҳазор нусха, нархаш 10 тин.

Черненко К. У. **Ҳақиқати ҳаёт, идеалҳои олии социализмро пойдор гардонем.** Нутқ дар пленуми юбилеии правленияи Иттифоқи нависандагони СССР 25 сентябри соли 1984. 16 саҳ., 250 ҳазор нусха, нархаш 10 тин.

Громыко А. А. **Сулҳи ҷаҳониро муҳофизат мекунем.** Баромад дар сессияи XXXIX Ассамблеяи генералии ТДМ 27 сентябри соли 1984. 32 саҳ., 100 ҳазор нусха, нархаш 10 тин.

**Воситаҳои ахбороти оммавӣ ва пропаганда.** 352 саҳ., 55 ҳазор нусха, нархаш 85 тин.

Ульянов Д. И. **Очеркҳои солҳои мухталиф.** Ёддошт, мукотиба, мақолаҳо. Нашри дуюми иловакардашуда. 336 саҳ., 200 ҳазор нусха, нархаш 95 тин.

Корытов К. Г. **Коллективи меҳнатӣ: шуурнокӣ, муташаккилӣ.** Китобхонаи коркуни партиявӣ № 5. 64 саҳ., 72 900 нусха, нархаш 20 тин.

Филиппов В. Ф. **Сӯҳбат дар бораи механизми хоҷагӣ.** Нашри дуюми иловакардашуда. 192 саҳ., 100 ҳазор нусха, нархаш 35 тин.

**Проблемаҳои муҳимтарини муборизаи ҳозираи идеологӣ.** 1984, нархаш 1 сӯм.

**Танқиди таҳрифкории муносибатҳои миллӣ дар СССР.** 1984, нархаш 1 сӯму 20 тин.

Великович Л. Н. **Капитализми муосир ва дин.** 1984, 240 саҳ., нархаш 1 сӯм.

Ахмедов А. **Ислом дар муборизаи идеявию сиёсии ҳозира замон.** 1985, нархаш 45 тин.

*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*





# КОММУНИСТИ ТОҶИКИСТОН



ФЕВРА
2
198

ДУШАНБЕ
НАШРИЁТИ КМ ПК ТОҶИКИСТОН

*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*

# КОММУНИСТИ ТОҶИКИСТОН

№ 2
ФЕВРАЛЬ
соли 1985

Журнал аз январи соли 1936 чоп мешавад

ЖУРНАЛИ ҲАРМОҲАИ НАЗАРИЯВӢ ВА СИЁСИИ КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

## МУНДАРИҶА



### ДАР КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ КПСС





### БА ПЕШВОЗИ 40-СОЛАГИИ ҒАЛАБАИ БУЗУРГ



### НАЗАРИЯ ВА АМАЛИЯИ СОХТМОНИ ПАРТИЯВӢ



### КОРИ ИДЕЯВИЮ ТАРБИЯВӢ



### ПРОБЛЕМАҲОИ СОЦИАЛИЮ ИҚТИСОДИИ СОЦИАЛИЗМИ МУТАРАҚҚӢ



### БАРОИ СИСТЕМАИ МАОРИФИ ПАРТИЯВӢ



### ТАНҚИД ВА КИТОБИЁТ

# Ба Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон, ба Президиуми Совети Олии Республикаи Советии Социалистии Тоҷикистон, ба Совети Вазирони РСС Тоҷикистон

Комитети Марказии Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ, Президиуми Совети Олии СССР ва Совети Вазирони СССР ташкилотҳои партиявӣ, советӣ, касабавӣ ва комсомолӣ, ҳамаи меҳнаткашони РСС Тоҷикистонро ба муносибати воқеаи муҳим — 60-солагии ташкил ёфтани Республикаи Советии Социалистии Тоҷикистон ва Партияи Коммунистии Тоҷикистон самимона муборакбод мекунанд.

Революцияи Кабири Социалистии Октябрь халқи тоҷикро аз зулми чандинасраи социалӣ ва миллӣ озод кард, ба вай имконият дод, ки соҳиби озодии ҳақиқӣ гардад ва давлатдории советӣ ташкил кунад. Ба амал баровардани Программаи ленинии индустрикунонӣ, коллективонии хоҷагии қишлоқ, революцияи маданӣ барои дигаргунсозиҳои куллии социалию иқтисодӣ дар республика мусоидат кард.

Меҳнаткашони РСС Тоҷикистон таҳти роҳбарии Партияи Коммунистӣ бо кӯмаки беғаразонаи ҳалқи рус ва дигар халқҳои мамлакатамон роҳи қаҳрамонаи мубориза ва корнамоиҳои меҳнатиро тай карданд, дар сохтмони ҳаёти нав ба муваффақиятҳои калон ноил гардиданд. Дар солҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ писарону духтарони шӯҳратманди Тоҷикистон, монанди тамоми халқи советӣ, яроқ дар даст ба муқобили фашистони истилогар диловарона ҷангиданд, дар ақибгоҳ барои ғалаба бар душман фидокорона замина муҳайё намуданд.

Тоҷикистони советӣ дар сохтмони социалистӣ дар солҳои баъд аз ҷанг ба натиҷаҳои махсусан таассуротбахш муваффақ шуд. Ҳоло республика саноати ба дараҷаи олӣ мутараққӣ ва хоҷагии қишлоқи ҳозиразамон дорад. Дар республика корхонаҳои калони металлургияи ранга, саноати маъданҳосилкунӣ, мошинсозӣ, асбобсозӣ, химиявӣ ва дигар соҳаҳои саноат кор мекунанд. Захираҳои фаровони энергетикии ин диёри кӯҳсор ба хизмати халқ гузошта шудаанд. ГЭС-и Норак бо иқтидори пурраащ ба кор андохта шуд, дар Вахш сохтмони силсилаи станцияҳои электрии обӣ давом дорад. Базаи моддию техникии колхозу совхозҳо хеле мустаҳкам гардид, масоҳати замини обьёришаванда васеъ шуд, истеҳсоли пахта, сабзавот, ангур, маҳсулоти чорво меафзояд.

Илму маданияти РСС Тоҷикистон ҳақиқатан ҳам гул-гул шукуфтанд, некӯаҳволии меҳнаткашони шаҳру қишлоқ сол ба сол беҳтар мешавад, маишати онҳо дигаргун мегардад. Кадрҳои миллии ихтисосноки коргару колхозчӣ, мутахассис, интеллигенцияи эҷодкор ба камол

расиданд. Озод шудани занони тоҷик, иштироки фаъолонаи онҳо дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёти истеҳсолӣ ва ҷамъиятии республика музаффарияти бузурги социалӣ гардид. Ҳамаи ин далели равшани тантанаи сиёсати миллии ленинии КПСС, дӯстии бародаронаи вайроннашаванда ва ёрии ҳамдигарии халқҳои советӣ, исботи боварибахши бартариҳои баҳснопазири сохти социалистӣ аст.

Қомьёбиҳои республика бо фаъолияти Партияи Коммунистии Тоҷикистон — яке аз отрядҳои ҷанговари озмудашудаи КПСС зич алоқаманданд. Вай оммаро суботкорона ташкил мекунад, меҳнаткашонро дар рӯҳи садоқат ба идеяҳои марксизм-ленинизм, ватандӯстии советӣ ва интернационализми пролетарӣ монда нашуда тарбия менамояд.

Коммунистон, ҳамаи меҳнаткашони Тоҷикистон қарорҳои съезди XXVI КПСС, Пленумҳои февралӣ, апрелӣ ва октябрии (соли 1984) КМ, дастурҳои Котиби генералии КМ КПСС, Раиси Президиуми Совети Олии СССР рафиқ К. У. Черненкоро фаъолона дар ҳаёт татбиқ мекунанд, барои иҷрои бомуваффақияти супоришҳои план, ӯҳдадориҳои социалистии соли ҷорӣ ва панҷсолаи ёздаҳум устуворона мубориза мебаранд.

Комитети Марказии Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ, Президиуми Совети Олии СССР ва Совети Вазирони СССР изҳори боварии қавӣ мекунанд, ки коргарон, колхозчиён ва интеллигенцияи халқии РСС Тоҷикистон, ки ба анъанаҳои революционӣ, ҳарбӣ ва меҳнатии халқи советӣ содиқанд, дар роҳи иҷрои вазифаҳои асосии хоҷагии халқ бештар ҷидду ҷаҳд мекунанд, дар кори мустаҳкам намудани иқтидори иқтисодӣ ва мудофиавии Ватани социалистӣ, дар такмили социализми мутараққӣ дар мамлакатамон ба муваффақиятҳои нав ноил мешаванд. 40-солагии Ғалабаи халқи советӣ дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ ва съезди XXVII КПСС-ро сазовор пешвоз мегиранд.

Зинда бод Республикаи Советии Социалистии Тоҷикистон!

Зинда бод Партияи Коммунистии Тоҷикистон — отряди ҷанговари КПСС!

Зинда бод Ватани кабири мо — Иттифоқи Республикаҳои Советии Социалистӣ!

| | | |
|---|---|---|
| **КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ КПСС** | **ПРЕЗИДИУМИ СОВЕТИ ОЛИИ СССР** | **СОВЕТИ ВАЗИРОНИ СССР** |



# ИДИ ФАРХУНДАИ ДӮСТИИ ХАЛҚҲО

## Маҷлиси ботантанаи Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон ва Совети Олии РСС Тоҷикистон

Шаҳр ва деҳоти Тоҷикистон пироҳани зебо дар бар кардаанд. Меҳнаткашони республика 60-солагии ташкил ёфтани Республикаи Советии Социалистии Тоҷикистон ва Партияи Коммунистии Тоҷикистонро ботантана ҷашн мегиранд.

Маҷлиси ботантанаи Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон ва Совети Олии РСС Тоҷикистон, ки 15 декабрь дар Душанбе дар бинои зали нави киною концертӣ барпо шуд, воқеаи марказии ид гардид.

Зали зебо идона оро ёфтааст. Дар пешгаҳи саҳна муҷассамаи В. И. Ленин, онро байрақҳои давлатии СССР ва РСС Тоҷикистон печонда гирифтаанд. Дар албонҳо Герби давлатии РСС Тоҷикистон ва санаи фархундаи «60» сабт ёфтаанд.

Дар маҷлис аъзоён ва номзадҳо ба аъзогии ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, депутатҳои Совети Олии СССР ва Совети Олии РСС Тоҷикистон, коркунони органҳои партиявию советӣ, касабавию комсомолӣ, роҳбарони вазорату идораҳои республика, ходимони илму маданият иштирок карданд. Дар байни иштироккунандагони маҷлис намояндагони синфи коргари пуршараф, деҳқонони колхозӣ, интеллигенцияи халқӣ ҳастанд. Дар ҷойҳои фахрӣ ветеранҳои партия, ҷанг ва меҳнат нишастаанд.

Соати 11 пагоҳӣ. Аъзои Бюрои сиёсии ҚМ КПСС, котиби якуми комитети партиявии шаҳри Москва В. В. Гришин, котиби якуми ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Р. Н. Набиев, ҷонишини якуми Раиси Совети Вазирони РСФСР В. П. Орлов, ҷонишини раиси комиҷроияи Моссовет В. А. Королёва, котиби якуми ҚМ Партияи Коммунистии Ўзбекистон И. Б. Усмонхоҷаев, Раиси Совети Вазирони РСС Қазоқистон Н. А. Назарбоев, котиби якуми ҚМ Партияи Коммунистии Қирғизистон Т. У. Усубалиев, котиби якуми ҚМ Партияи Коммунистии Туркманистон М. Г. Гапуров, аъзоён ва номзадҳо ба аъзогии бюрои ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Ю. П. Белов, Г. Б. Бобосадиқова, А. Д. Додобоев, И. Ф. Дедов, Қ. М. Маҳкамов, Т. М. Мирҳолиқов, Ҳ. Н. Насриддинов, Ғ. П. Паллаев, Е. И. Первенцев, Н. А. Карташов, Ш. М. Султонов, коркуни масъули аппарати ҚМ КПСС В. В. Гусев, ҷонишинони Раиси Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон ва Раиси Совети Вазирони РСС Тоҷикистон, ки ҷамъомадагон бо чапакзании пурмавҷи бардавом пешвоз гирифтанд, дар президиум ҷой мегиранд. Фармондеҳи округи ҳарбии ордени Байрақи Сурхдори Осиёи Миёна генерал-полковник В. Н. Лобов, сардори қўшуни округи

сарҳадии Осиёи Миёна генерал-майор В. И. Шляхтин ҳамроҳи онҳоанд. Дар президиум ҳамчунин ветеранҳои партия, пешсафони панҷсола ҷой гирифтаанд.

Котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Р. Н. Набиев маҷлиси ботантанаро мекушояд. Ӯ мегӯяд:

— Ба сарзамини Тоҷикистони советӣ, ки Октябри Кабир ҳаёти нав бахшидааст, иди фархунда омад. Меҳнаткашони республика ҳамроҳи тамоми халқҳои Ватани сермиллатамон 60-солагии ташкил ёфтани Республикаи Советии Социалистии Тоҷикистон ва Партияи Коммунистии Тоҷикистонро ботантана ҷашн мегиранд.

Табрикномаи Комитети Марказии КПСС, Президиуми Совети Олии СССР, Совети Вазирони СССР ба ташкилотҳои партиявӣ, советӣ, касабавӣ ва комсомолӣ, ба ҳамаи меҳнаткашони республика ба иди мо шукӯҳу таровату аҳамияти махсус мебахшад. Дар ин ҳуҷҷати ҳаяҷонбахшу бағоят муҳими сиёсӣ ба фаъолияти ташкилоти партиявии республика, меҳнати синфи коргар, деҳқонони колхозӣ, интеллигенцияи халқӣ баҳои баланд дода, комьёбиҳои Тоҷикистони советӣ, ки дар оилаи бародаронаи халқҳои мамлакатамон ба даст омадаанд, баҳои баланд дода шудааст. Суханони пурмазмуну сафарбаркунандаи табрикнома меҳнаткашони республикаро ба корномаҳои нав баҳри шаъну шӯҳрати Ватани бузургамон — Иттифоқи Республикаҳои Советии Социалистӣ илҳом мебахшанд.

Мо чун тамоми одамони советӣ нағз мефаҳмем, ки тамоми корнамоиҳоямон аз шарофати Партияи Коммунистии ҷонаҷон аст. Партияи муаззами мо хирад, шараф ва виҷдони замони моро дар худ таҷассум мекунад. Вай халқҳои мазлумро ба вожгун сохтани олами кӯҳна ташкилу сафарбар намуд, бо нури хиради коллективонааш роҳи ягона дурусти сохтмони социализмро мунаввар кард, халқҳои мамлакати моро бо ин роҳи озмуданашуда дилпурона пеш бурд ва ҳоло бо камоли устуворӣ ва эътимод ҷониби қуллаҳои оянда дурахшон — коммунизм мебарад.

Имрӯз мо ҳиссиёти меҳру муҳаббати самимӣ ва миннатдорию сипосгузории комиламонро ба Партияи Коммунистӣ, штаби ҷанговари он — Комитети Марказӣ, Бюрои сиёсии КМ КПСС ва шахсан ба Константин Устинович Черненко баён мекунем!

Мо имрӯз меҳмони мӯҳтараму оликадрамон, ходими барҷастаи партиявию давлатӣ, аъзои Бюрои сиёсии КМ КПСС, котиби якуми комитети партиявии шаҳри Москва **Виктор Васильевич Гришин**ро гарму ҷӯшон ва бо камоли шодмонӣ хайра мақдам мегӯем.

Халқи тоҷик равшан мефаҳмад ва ҳамеша дар ёд дорад, ки бахту саодат, озодӣ ва ҳаёти хуррамаш ба туфайли дӯстии пойдору пайваста қавишавандаи халқҳои советӣ насиб гардидааст.

Дар ин зал ҳайати вакилони Республикаи Советии Федеративии Социалистии Россия ҳузур дорад. Халқи тоҷик ба бародари калони мо, халқи бузурги рус, ки саромади ҷамъияти нави социалистӣ буд, аз дилу ҷон миннатдорӣ баён мекунад. Кӯмаки беғаразона, ғайрати бепоёни революционӣ ва қаҳрамонии меҳнатӣ, интернационализми комил ва садоқати беҳадди вай ба Ватани сермиллат, ба партияи Ленин барои тамоми халқҳои советӣ манбаи илҳом буда, онҳоро ба корнамоиҳои нави сохтмони коммунистӣ ҳидоят мекунанд.

Ҳамаи мо аз он ки намояндагони қалби мамлакат — шаҳри қаҳрамони Москва ба иди мо омадаанд, бениҳоят шодем. Ҳар одами советӣ умеду орзуҳои ширинашро бо номи Москва алоқаманд мегардонад. Москва ифтихор ва шараф, умеду муттако, қутбнамои мост, ки мо тамоми кору бор ва фикру зикрамонро аз рӯи он қиёс мекунем. Бигузор пойтахти Ватанамон — Москва ҷовидон шӯҳратьёр бошад!

Халқҳои ӯзбеку тоҷикро робитаи қавии дӯстию бародарӣ алоқаманд мегардонад. Қаробати мо аз сарчашмаҳои қадим об хӯрад ҳам, мо фақат дар замони социализм, дар оилаи ягонаи халқҳои советӣ со-

ҳиби бародарию хушбахтии ҳақиқӣ гардидем. Моро муборизаи якҷоя барои барпо кардани Ҳокимияти Советӣ қарин гардондааст. Мо ҳамроҳ каналҳо сохтем, заминҳои нав кушодем, станцияҳои электр барпо кардем. Имрӯз ҳам республикаҳои моро ҳазорон риштаҳо ба ҳам алоқаманд мекунанд. Дар ин бора дар тантана ба шарафи 60-солагии ташкил ёфтани РСС Ўзбекистон ва Партияи Коммунистии Ўзбекистон, ки ба қарибӣ шуда гузашт, муфассал сухан ронда шуд. Аз ин хусус мо имрӯз дар рӯзҳои иди сарзамини тоҷикон низ сухан меронем.

Халқи тоҷик, чун тамоми одамони советӣ, ба Қазоқистони бародар, коммунистони республика, ки сарварашон ходими намоёни партиявию давлатӣ, аъзои Бюрои сиёсии КМ КПСС, котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Қазоқистон рафиқ Кӯнаев Динмуҳаммад Аҳмадович аст, эҳтироми самимӣ доранд. Кушодани замини нави Қазоқистон дар солномаи корнамоиҳои халқи советӣ ҷовидон саҳифаи нав аст. Корнамоии меҳнатии ғаллакорону чорводорон, шахтёрону металлургҳои республика касро мафтун мекунад. Аҳли ҷаҳон Байконурро, ки киштиҳои кайҳонӣ аз ҳамин ҷо парвоз мекунанд, нағз медонад.

Қирғизистону Тоҷикистонро, ки ҳамсояю бародаранд, басьёр риштаҳои умумӣ ба ҳам мепайванданд. Аз хоки ҳар ду республика қуллаҳои сарсафед як хел менамоянд, дар кӯҳҳои мо манбаи ҷараёни айни як дарьё воқеъ гардидааст. Буньёдкорони иншоотҳои энергетикаи обӣ, чорвопарварон, дӯзандагони ҳар ду республикаро дӯстии мустаҳками меҳнатӣ бо ҳам ёру бародар гардонда, мусобиқаи коллективҳои меҳнатии шаҳрҳои Фрунзею Душанбе сол то сол мустаҳкам мешавад.

Баъди якчанд рӯз дар сарзамини Туркманистони бародар низ ҳамин гуна иду сурур танинандоз мешавад, Республика санаи фараҳбахшро дар айни нашъунамои қувваҳои эҷодӣ, бо корнамоиҳои нави меҳнатӣ пешвоз мегирад. Меҳнаткашони Тоҷикистон, мисли ҳамаи мардуми советӣ, ба муваффақиятҳои дӯстони ҳаммусобиқа, ба дигаргуниҳои сарзамини қадимаи туркман бодиққату камоли манфиатдорӣ назар мекунанд.

Мо аз сидқи дил хурсандем, ки дар тантанаҳои мо намояндагони Қувваҳои Мусаллаҳи диловари СССР ширкат доранд.

Р. Н. Набиев аз номи коммунистон, ҳамаи меҳнаткашони республика меҳмонони азиз, ҳамаи ҳайатҳои вакилонро, ки ба ҷашнгирии 60-солагии ташкил ёфтани республика ва Партияи Коммунистии Тоҷикистон омадаанд, аз сидқи дил табрик мекунад. Иҷозат диҳед, гуфт вай, барои дар тантанаҳои мо иштирок карданатон, барои дӯстии самимии бародарона ва моро шарафманд гардонданатон ба Шумоён бори дигар миннатдории самимӣ изҳор кунам. Меҳмонони азиз, ба сарзамини тоҷикон хуш омадед!

Иҷозат диҳед, иштироккунандагони маҷлиси ботантана, ҳамаи меҳнаткашони Тоҷикистонро бо иди калону хурсандибахш — 60-солагии ташкил ёфтани РСС Тоҷикистон ва Партияи Коммунистии Тоҷикистон гарму ҷӯшон ва аз сидқи дил муборакбод карда, ба ҳамаи шумоён саломатии бардавом, бахту саодати бузург ва дар буньёдкории коммунистӣ муваффақиятҳои нав орзу кунам.

Дар зал гимнҳои давлатии СССР ва РСС Тоҷикистон навохта шуданд.

Ҳайати Бюрои сиёсии Комитети Марказии КПСС бо сардории рафиқ К. У. Черненко бо рӯҳбаландии бузург президиуми фахрӣ интихоб карда мешавад.

Марши ботантана садо дод. Ба маҷлисгоҳ Байрақи Сурхи КМ КПСС, Совети Вазирони СССР, ВЦСПС ва КМ ВЛКСМ, Байрақи хотиравии КМ КПСС, Президиуми Совети Олӣ, Совети Вазирони СССР ва ВЦСПС, ки республика ба гирифтани онҳо мушарраф гар-

дидааст, инчунин Байраки Республикаи Советии Социалистии Точикистон даровардa шуданд.

Ба аъзои Бюрои сиёсии ҚМ КПСС, котиби якуми комитети партиявии шаҳри Москва рафиқ В. В. Гришин сухан дода шуд. Ҳозирон нутқи ӯро бо диққати зиёд шуниданд. Рафиқ В. В. Гришин ба президиуми маҷлис табрикномаи ҚМ КПСС, Президиуми Совети Олии СССР ва Совети Вазирони СССР, инчунин табрикномаи комитети партиявии шаҳри Москва ва комиҷроияи Совети депутатҳои халқии шаҳри Москваро супурд.

Котиби якуми ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон рафиқ Р. Н. Набиев дар бораи «60 сол дар оилаи ягонаи бародаронаи халқҳои советӣ» маърӯза кард.

Дар маҷлиси ботантана роҳбарони ҳайатҳои вакилони республикаҳои бародар — ҷонишини якуми Раиси Совети Вазирони РСФСР В. П. Орлов, котиби якуми ҚМ Партияи Коммунистии Узбекистон И. Б. Усмонхоҷаев, Раиси Совети Вазирони РСС Қазоқистон Н. А. Назарбоев, котиби якуми ҚМ Партияи Коммунистии Қирғизистон Т. У. Усубалиев, котиби якуми ҚМ Партияи Коммунистии Туркманистон Н. Г. Гапуров сухани табрикӣ эрод карданд.

Роҳбарони ҳайатҳои вакилон ба президиуми маҷлиси якҷояи ботантана табрикномаи Комитети Марказии партияҳои коммунистӣ, Президиуми Совети Олӣ ва Совети Вазирони республикаҳои худро супурданд.

Шайпури пионерон садо медиҳад. Наврасони республика ба табрики иштироккунандагони маҷлиси ботантана омаданд. Коргарону колхозчиёни ҷавон, студентон, талабагони омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ, пионерон вориди зал мешаванд. Онҳо аз муваффақиятҳояшон дар меҳнат ва таҳсил мужда мерасонанд. Онҳо ҷашни республикаро бо ин комьёбиҳо истиқбол карданд ва ҳоло савганд ёд мекунанд, ки ба кори Партияи Коммунистӣ содиқанд.

Намояндагони Қувваҳои Мусаллаҳи шӯҳратманд байроқҳои ғалаба дар даст ба маҷлисгоҳ медароянд. Онҳо ба иштироккунандагони маҷлиси ботантана саломи шӯълавар мерасонанд. Ҷанговарон аз муваффақиятҳои таълими ҳарбию сиёсӣ рапорт дода, Партияи Коммунистии ҷоноҷонро дилпур мекунонанд, ки барои кори бузурги Ленин пайваста мубориза мебаранд, ҳушьёрию зиракиро ҳеҷ гоҳ аз даст намедиҳанд ва амнияти Ватанамонро боэътимод муҳофизат мекунанд.

Иштироккунандагони маҷлиси ботантана ба Комитети Марказии КПСС, Президиуми Совети Олии СССР, Совети Вазирони СССР, Котиби генералии ҚМ КПСС, Раиси Президиуми Совети Олии СССР рафиқ Константин Устинович Черненко бо рӯҳбаландии бузург мактуби табрикӣ қабул карданд.

Котиби якуми ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Р. Н. Набиев нутқи хотимавӣ эрод кард.

— Халқамон рӯзҳои фаромӯшнашавандаю ҳаяҷонбахшро аз сар мегузаронанд,— гуфт вай.— Маҷлиси ботантана ба шарафи 60-солагии ташкил ёфтани РСС Тоҷикистон ва Партияи Коммунистии Тоҷикистон ба намоиши боварибахши дӯстию бародарии мардуми советӣ, тантанаи сиёсати миллии ленинӣ — асоси асосҳои ғалабаҳои мо табдил ёфт.

Бо шунидани таҳнияту орзуҳои неки Константин Устинович Черненко тамоми қалби моро ҳисси хушнудӣ фаро гирифт. Мо аз номи иштироккунандагони маҷлиси ботантана, аз номи коммунистон ва тамоми халқи тоҷик ба Константин Устинович Черненкои азиз изҳори миннатдории беандоза мекунем, ба ӯ ғайрати бепоён, саломатии бардавом ва дар фаъолияти баҳодуронааш бахри гул-гул шукуфтани Ватанамон, бахри сулҳу прогресс муваффақиятҳои нав орзу мекунем!

Мо нутқи пурмазмуну ҳаяҷонбахши аъзои Бюрои сиёсии ҚМ КПСС Виктор Васильевич Гришинро бо диққати том шунидем. Мо

аз Шумо, мӯҳтарам Виктор Васильевич, барои суханони самимие, ки дар ҳаққи коммунистон ва ҳамаи меҳнаткашони Тоҷикистон гуфтед, беандоза миннатдорем.

Меҳмонони азиз!

Мо ба шумо барои таҳнияту муборакбодиҳои самимона аз тамоми дилу ҷон ташаккур изҳор мекунем.

Аз ҳамаи республикаҳои иттифоқӣ, аз бисьёр вилояту кишварҳо ва шаҳру районҳои Ватани паҳноварамон ба унвони мо ба муносибати ид таҳнияти самимона ва чунин орзуҳои бародарона расиданд, ки мо дар сохтмони коммунистӣ ба муваффақиятҳои нав ноил шавем.

Иҷозат диҳед, рафиқони азиз, аз номи иштироккунандагони маҷлиси тантанавиамон, аз номи ҳамаи меҳнаткашони Тоҷикистони советӣ ба онҳо ташаккур ва миннатдории самимӣ изҳор намоям!

Ба унвони маҷлиси ботантанаи мо аз ташкилотҳои партиявӣ, советӣ, касабавӣ ва комсомолӣ, аз коллективҳои меҳнатӣ, навоварон ва пешқадамони истеҳсолот бисьёр рапортҳо омаданд. Онҳо дар ин рапортҳо моро аз муваффақиятҳояшон дар иҷрои қарорҳои съезди XXVI партия ва Пленумҳои баъдинаи КМ КПСС, дар иҷрои плану ӯҳдадориҳои социалистӣ воқиф мекунанд. Ба онҳо барои меҳнати фидокоронаашон гарму ҷӯшон ва самимона ташаккур изҳор намуда, муваффақиятҳои нави меҳнатӣ орзу мекунем!

Иҷозат диҳед, ба Комитети Марказии КПСС, Бюрои сиёсии КМ, шахсан ба рафиқ К. У. Черненко қавл диҳам, ки коммунистон, меҳнаткашони республика дар оянда ҳам қувва, ғайрату дониши худро ба мубориза барои боз ҳам мустаҳкам гардидани иқтидори иқтисодӣ ва мудофиавии Ватани маҳбуб, барои тантанаи коммунизм мебахшанд!

Маҷлиси ботантанаи Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон ва Совети Олии Республикаи Советии Социалистии Тоҷикистон ба муносибати 60-солагии ташкил ёфтани Республикаи Советии Социалистии Тоҷикистон ва Партияи Коммунистии Тоҷикистон пӯшида эълон карда шуд.

Боз садои гимнҳои давлатии СССР ва РСС Тоҷикистон баланд гардид.



# НУТҚИ РАФИҚ В. В. ГРИШИН

Рафиқони азиз!

Имрӯз дар сарзамини қадимӣ ва дар баробари он ҳамеша ҷавони тоҷикон иди калон ва фараҳбахш — 60-солагии ташкил ёфтани Республикаи Советии Социалистии Тоҷикистон ва Партияи Коммунистии Тоҷикистон қайд карда мешавад.

Комитети Марказии КПСС, Президиуми Совети Олии СССР, Совети Вазирони СССР дар номаи табрикӣ ба унвони КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, Совети Олӣ ва Совети Вазирони РСС Тоҷикистон халқи тоҷик ва пешоҳанги ҷанговари вай — ташкилоти партиявии республикаро ба муносибати ин воқеаи фараҳбахш самимона муборакбод карданд, ба комьёбиҳои меҳнаткашони республика дар солҳои Ҳокимияти Советӣ баҳои баланд доданд.

Дар ин рӯзи фирӯз ман супориши Котиби генералии КМ КПСС, Раиси Президиуми Совети Олии СССР Константин Устинович Черненкоро бо камоли қаноатмандӣ иҷро мекунам. Ӯ хоҳиш кард, ки ба шумо ва дар шахси шумо ба коммунистон, ба ҳамаи меҳнаткашони республика ба муносибати 60-солагии ташкил ёфтани РСС Тоҷикистон ва Партияи Коммунистии Тоҷикистон табрикоти самимона ва орзуҳои неки ӯро расонам.

Комитети партиявии шаҳри Москва, Совети депутатҳои халқии Москва, коммунистон, тамоми меҳнаткашони пойтахти Ватани кабири мо — шаҳри қаҳрамони Москва ҳамроҳи ҳамаи одамони советӣ ба шумо ба муносибати ҷашн табрикоти самимона расонда, орзу мекунанд, ки ба муваффақиятҳои нав ноил шавед.

Шаст сол мӯҳлати таърихан кӯтоҳ аст. Амалан ин мӯҳлати умри як насл мебошад. Дар ҳамин давра Тоҷикистони советӣ роҳеро тай намуд, ки аз қафомонӣ ва беҳуқуқии сиёсӣ ба қуллаҳои прогресси иқтисодӣ ва социалӣ расид, аз ҷаҳолат ва бесаводӣ ба комьёбиҳои ҳозираи маданият ва илм муваффақ шуд, аз феодализм ба социализми мутараққӣ расид.

Ин процесси мураккаби революционие буд, ки ба кор андохтани тамоми қувваҳоро талаб мекард. Он дар натиҷаи ғалабаи Октябри Кабир сар шуд. Ба рафти ин процесс Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ, ки сиёсати миллии лениниро собитқадамона дар ҳаёт татбиқ мекунад, хирадмандона ва зиракона роҳбарӣ мекард.

Маҳз ба туфайли пеш гирифтани сиёсати миллии ленинӣ масъалаи миллӣ дар мамлакати мо бомуваффақият ҳал гардид. Дар давлати ягонаи иттифоқӣ ихтиёран муттаҳид шудани республикаҳои советӣ имконияти бунёдкории онҳоро чандин баробар пурзӯр кард. Дар доираи СССР дараҷаи иқтисодӣ, социалӣ ва мадании тараққиёти миллатҳо ва халқиятҳо баробар мешуд, умумияти нави таърихӣ — халқи советӣ ташаккул меёфт. Таҷрибаи мамлакати мо ба тамоми аҳли ҷаҳон нишон дод, ки масъалаи миллиро собитқадамона ва ҳақиқатан ба тарзи демократӣ фақат дар замони социализм ҳал кардан имконпазир аст.

Тоҷикистони советӣ дар иттифоқи бузургу тавонои республикаҳои баробарҳуқуқ барои тараққиёти босуръати бемислу монанд имконият пайдо кард, потенциали иқтисодӣ ва маънавии худро ҳамаҷониба зоҳир намуд.

Ҳозир Тоҷикистон республикаи дорои индустрияи ҳозиразамони мутараққӣ, хоҷагии қишлоқи серсоҳаи сермаҳсул, илму маданияти

пешқадам аст. Энергетикаи пуриқтидор, химия, мошинсозӣ, металлургия, яъне соҳаҳое, ки прогресси техникӣ ва социалӣ дар навбати аввал ба онҳо вобаста аст, симои Тоҷикистонро муайян мекунанд.

Пойтахти зебои шумо — Душанбе ва силсилаи корхонаҳои бузурги энергетикӣ дар дарьёҳои кӯҳӣ, корхонаҳои ҳозиразамони саноат ва пахтазор рамзҳои ҳақиқии Тоҷикистони советӣ мебошанд. Заводи алюминии Тоҷикистон, заводи электрохимиявии Ёвон, комбинатҳои абрешими Душанбе ва Ленинобод, иттиҳодияи газвори пахтагини Душанбе ва дигар корхонаҳои пешқадам бо маҳсулоти худ, бо муваффақиятҳои меҳнатии коллективҳояшон дар тамоми мамлакат машҳуранд.

Сохтмони ГЭС-и Норак, ки панорамаи зебои он дар Намоишгоҳи Комьёбиҳои Хоҷагии Халқ дар Москва намоиш дода мешавад, ҳамчун саҳифаи шоёни таҳсин ба тарҷумаи ҳоли меҳнатии бинокорони Тоҷикистон дохил гардид. Имрӯз беҳтарин иттиҳодияҳои истеҳсолӣ, колхозу совхозҳои РСС Тоҷикистон дар Лавҳаи фахрии умумииттифоқии Намоишгоҳи Комьёбиҳои Хоҷагии Халқи СССР барҳақ зикр ёфтанд.

Дар республика барои зиёд истеҳсол ва тайёр кардани пахта, сабзавот, мева ва маҳсулоти чорво бисьёр ҷидду ҷаҳд карда мешавад. Иҷозат диҳед, шумоёнро бо ғалабаи калони меҳнатӣ — бо иҷро шудани плану ӯҳдадориҳои социалистии ба давлат фурӯхтани ғалла, пахта, сабзавот, картошка ва маҳсулоти полизӣ ва ба муносибати он ки Комитети Марказии КПСС дар табрикномаи худ ба шарофати ҳамин ғалаба ба муваффақиятҳои коллективҳои меҳнатии республика баҳои баланд дод, аз самими қалб муборакбод кунам.

Маданияти қадимии тоҷикон, ки ҳақиқатан дастраси оммаи халқ гардидааст, дар замони сохти советӣ мазмуни нави социалистӣ пайдо кард. Дар диёри кӯҳсори тоҷикон, ки дар ин ҷо пеш аз муқаррар гардидани Ҳокимияти Советӣ одами босавод, назар ба фикри асосгузори адабиёти советии тоҷик Садриддин Айнӣ, монанди дарахте дар биёбон камьёб буд, ҳоло Академияи фанҳо мавҷуд аст. Чун дар тамоми мамлакат кори гузаштан ба таълими ҳатмии умумии миёна ба анҷом расид, ислоҳоти мактаби миёна амалӣ мегардад. Халқи тоҷик бутун як зумраи олимон, нависандагон, шоирон, рассомон, ҳайкалтарошҳо ва композиторонро ба майдон овард. Онҳо ба илми социалистӣ, ба маданият ва санъати Ватани сермиллати мо ҳиссаи сазовор мегузоранд.

Ҳамаи ин корнамоиҳои ҳақиқатан таърихии меҳнаткашони Тоҷикистон бартариҳои сохти социалистиро равшан нишон медиҳанд. Онҳо ба туфайли меҳнати фидокоронаи коргарону колхозчиён, интеллигенцияи республика, кӯмаки интернационалии бародаронаи халқи кабири рус ва ҳамаи халқҳои Ватанамон имконпазир гардиданд.

Муваффақиятҳои Тоҷикистон, чи тавре ки дар Табрикномаи КМ КПСС, Президиуми Совети Олӣ ва Совети Вазирони СССР қайд карда мешавад, бо фаъолияти ташкилоти партиявии республика зич алоқаманданд. Партияи Коммунистии Тоҷикистон дар сафҳои худ 120 ҳазор беҳтарин намояндагони халқро муттаҳид карда, ҳамчун роҳбарӣ сиёсӣ ва ташкилотчии омма амал мекунад, меҳнаткашонро дар рӯҳи садоқат ба идеяҳои марксизм-ленинизм, ватандӯстии советӣ ва интернационализми пролетарӣ тарбия медиҳад.

Номҳои Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ, сардори бригадаи комплекси «НоракГЭСстрой» Муҳаббат Шарифов, депутати Совети Олии СССР, бофандаи фабрикаи трикотажи Ӯротеппа Карим Азимов, Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ, сардори бригадаи колхози ба номи Ленини районн Восеъ Бозоргул Алиаҳмадова ва бисьёр дигар пешқадамон ва навоварони истеҳсолот дар республика ва ҳатто дар тамоми мамлакат машҳуранд. Писарону духтарони шоёни таҳсини халқи тоҷикро Партияи Коммунистӣ тарбия мекунад.

Рафиқон! Ҳоло ки мамлакати мо, тамоми инсонияти тараққипарвар ба 40-солагии Ғалабаи халқи советӣ дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ тайёрӣ мебинанд, чунин суханони самимии дар солҳои душвори ҷанг ба ҷанговарони тоҷик муроҷиаткунон гуфтаи меҳнаткашони Тоҷикистонро москвагиҳо бо ҳиссиёти ҳаяҷонбахш ба хотир меоваранд: «Мо дар маркази Ватани бузурги тавоноямон дили пурҷӯшу хурӯши он — Москваи мӯҳташамро мебинем, ки дар манораҳои Кремли он ситораҳои ёқут чун машъали бахту саодати тамоми халқҳои Ватанамон нурпошӣ мекунанд».

Халқҳои СССР ба муҳофизати Ватани социалистӣ бархеста, дар атрофи партияи ленинӣ чун як ҷону тан муттаҳид будани худро намоиш доданд. Дар фронтҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ 200 ҳазор тоҷик бо намояндагони ҳамаи республикаҳои бародар паҳлу ба паҳлу истода ҷангид. Зиёда аз 50 ҳазор тоҷикон барои далерию шуҷоаташон дар ҷанг бо ордену медальҳо мукофотонида шуданд. 51 ҷанговаре, ки аз Тоҷикистон рафта буд, ба гирифтани унвони олии Қаҳрамони Иттифоқи Советӣ мушарраф гардид.

Русҳо, украинҳо, белорусҳо ва халқҳои дигари мо нағз дар хотир доранд, ки чӣ тавр дар солҳои ҷанг ҳазорҳо оилаҳое, ки аз минтақаҳои ғарбии мамлакат ба ақибгоҳ кӯчонда шуда буданд, дар оилаҳои тоҷикон ва сокинони дигар республикаҳои Осиёи Миёна паноҳ ёфтанду ғамхории модаронаро диданд. Сарзамини меҳмоннавози шумо маъвои бисьёрии онҳо гардид. Ҳоло ин одамон дар заводу пахтазор, лабораторияҳои илмии республика кор мекунанд. Онҳо бо меҳнати фидокоронаашон Тоҷикистон, Ватани бузургамонро шӯҳратманд мегардонанд.

Рафиқон! Муваффақиятҳои Тоҷикистон бо комьёбиҳои ҳамаи республикаҳои бародарии Иттифоқи Советӣ зич алоқаманданд. 60-солагии РСС Тоҷикистон ва Партияи Коммунистии Тоҷикистонро ҳамроҳи шумоён меҳнаткашони тамоми мамлакат, аз ҷумла меҳнаткашони Москва, қайд мекунанд.

Анъанаҳои дӯстию ёрии бародаронаи ҳамдигарии Москва ва Тоҷикистон, ки дар солҳои аввали Ҳокимияти Советӣ ба миён омада, дар оташи Ҷанги Бузурги Ватанӣ обутоб ёфтааст, дар айёми мо соҳаҳои гуногуни иқтисодиёт, илму маданиятро фаро гирифта, бомуваффақият инкишоф меёбанд ва мустаҳкам мешаванд.

Дар корхонаю сохтмон, хоҷагии қишлоқи республикаи шумо маснуоти саноати Москва, аз ҷумла автомобильҳои боркаши «АвтоЗИЛ», асбобҳои заводҳои «Калибр» ва «Фрезер», дастгоҳу двигательҳои электрӣ, техникаи истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ, маҳсулоти радиотехника ва саноати электрониро нағз медонанд. Дар навбати худ коллективҳои комбинати «Трёхгорная мануфактура»-и пойтахт, фабрикаи ресандагию бофандагии Измайлово, фабрикаи газвори пахтагини ба номи Фрунзе ба пахтаи аълосифати Тоҷикистон баҳои баланд медиҳанд. Дар иттиҳодияи истеҳсолии «Пролетарский труд»-и Москва абрешими республикаи шуморо истифода мебаранд. Ташкилотҳои тадқиқоти илмӣ ва лоиҳакашию конструктории Москваю РСС Тоҷикистон робитаҳои доимии эҷодӣ доранд.

Дар оилаи бародаронаи халқҳои советӣ пойтахти Ватанамон — Москва ободу зебо мешавад ва тараққӣ мекунад. Нақшаҳои таърихии съезди XXVI партия, қарорҳои Пленумҳои баъдинаи КМ КПСС, вазифаҳое, ки Котиби генералии КМ КПСС, Раиси Президиуми Совети Олии СССР рафиқ К. У. Черненко ба миён гузоштааст, ба москвагиҳо, ба мисли тамоми мардуми советӣ, илҳом мебахшанд. Ташкилотҳои партиявӣ, коллективҳои меҳнатии пойтахт ин вазифаҳоро программаи ҷанговаронаю масъулиятноки кори амалии такмил додани ҷамъияти социализми баркамол мешуморанд.

Меҳнаткашони пойтахт ба бунёдкории умумихалқӣ саҳми муносиб мегузоранд. Плани се сол ва ёздаҳ моҳи панҷсолаи ҷорӣ аз рӯи

ҳамаи нишондиҳандаҳо иҷро карда шуд. Илова ба супориш садҳо миллион сӯмина маҳсулот бароварда шуд. Истеҳсоли типҳои нави мошинҳо, дастгоҳҳо, асбобҳо, воситаҳои автоматиконӣ, техниконӣ, техникаи ҳисоббарор ба роҳ монда шуд. Самараи меҳнати ҷамъиятӣ афзуд, нишондиҳандаҳои планни афзун гардондани ҳосилнокии меҳнат ва кам кардани арзиши аслии маҳсулот барзиёд иҷро карда шуданд. Супоришҳое, ки аз Программаҳои озуқаворӣ ва энергетикии СССР бармеоянд, суботкорона ба ҷо оварда мешаванд.

Коллективҳои меҳнатии пойтахт барои пеш аз мӯҳлат иҷро кардани плану ӯҳдадориҳои социалистии соли чорӣ мусобиқаи социалистиро ҳамаҷониба вусъат доданд. Коммунистон, меҳнаткашони Москва ҷидду ҷаҳд доранд, ки барои кори бомуваффақияти соли охирини панҷсола таҳкурсӣ гузошта, супоришҳои соли 1985 ва умуман панҷсоларо иҷро кунанд, съезди XXVII партияро сазовор пешвоз гиранд. Садҳо ҳазор меҳнаткашони пойтахт дар вахтаи зарбдори ватандӯстона бахшида ба 115-солагии рӯзи таваллуди В. И. Ленин, 40-солагии Ғалабаи халқи советӣ дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ иштирок доранд.

Коммунистон, меҳнаткашони Москва чунин масъулияти олии худро нағз дар хотир доранд, ки пойтахти Иттифоқи Советӣ васияти Ленинро иҷро кунад — барои тамоми мамлакат намунаи ибрат бошад, ҳамеша талаботи ба миёнгузоштаро иҷро намояд, то ки аз он ҳар одами советӣ фахр кунад. Охир Москва ҳаққонӣ ба ҳамаи республикаҳои советӣ, ба ҳамаи гражданинҳои Ватани социалистиамон тааллуқ дорад.

Рафиқон! Имрӯз вақте ки 60-солагии ташкил ёфтани РСС Тоҷикистон ва Партияи Коммунистии Тоҷикистон ид карда мешавад, одамони советӣ равшан боварӣ ҳосил мекунанд, ки дӯстии халқҳои Иттифоқи Советӣ чӣ қадар пойдору мустаҳкам аст, ягонагию муттаҳидии онҳо дар атрофи Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ, Комитети Марказии ленинии он, Бюрои сиёсии КМ бо сардории Котиби генералии КМ КПСС, ходими барҷастаи партия, давлат ва замони ҳозира рафиқ К. У. Черненко то чӣ андоза пойдор аст. Халқамон ба партияи маҳбуби худ боварии комил дорад ва ҷасурона аз паи вай бо роҳи прогресс ва бунёдкорӣ пеш меравад.

Халқи советӣ таҳти роҳбарии партия дар барпо кардани потенциали иқтисодӣ, илмию техникӣ ва маънавии мамлакат ба муваффақиятҳои азим ноил гардид. Маҳсулоти умумии ҷамъиятии мамлакат назар ба соли 1940-ум 15 баробар, даромади миллӣ 16 баробар афзуд. Ҳоло дар ним моҳ ба миқдоре, ки соли 1940 тамоми сол истеҳсол карда мешуд, маҳсулоти саноат бароварда мешавад.

Партия ва Ҳукумати Советӣ ба тараққӣ додани комплекси агросаноатӣ, зиёд кардани қусури маблағи ба он сарфшуда мунтазам диққат дода, барои таъмини афзоиши истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқ тамоми корҳоро мекунанд. Қарорҳои Пленуми октябрии (соли 1984) КМ КПСС, Программаи дарозмӯҳлати тараққӣ додани мелиорацияи замин, ки Пленум онро маъқул донист, далели нави ин мебошанд. Иҷрои программаи мазкур имкон медиҳад, ки дар барпо кардани истеҳсолоти ба дараҷаи олӣ тараққикардаи хоҷагии қишлоқ қадами нави калон гузошта, умуман иқтисодиёти советӣ ба зинаи баландтар бардошта шавад.

Ба туфайли фаъолияти меҳнатии омма, минбаъд ҳам мустаҳкам намудани тартиботу муташаккилӣ, фаъолияти суботкоронаи органҳои партиявӣ, советӣ, хоҷагӣ ва ташкилотҳои ҷамъиятии хоҷагии халқи мамлакат, умуман бомуваффақият тараққӣ мекунад. Суръати тараққиёти иқтисодӣ ва баланд шудани дараҷаи некӯаҳволии мардуми советӣ афзуданд.

Ҳоло мо ба марраҳе комилан наздик расидем, ки он аз бисьёр ҷиҳат моҳияти дигаргунии қатъӣ хоҳад дошт. Чунон ки рафиқ К. У. Черненко қайд кард, дигаргуниҳои сифатии тараққиёти тамоми иқтисодиё-

ти мо, ҳаёти социалӣ ва маданияти моро рафти пешинаи тараққиёт ба миён овардааст. Бе чунин дигаргуниҳо кори идора кардани хоҷагии халқ, ташаккул додани муносибати бошуурона, самимона ва ташаббускорона ба меҳнат пеш намеравад. Ҷидду ҷаҳд бояд кард, ки фаъолияти меҳнатию ҷамъиятии омма на фақат инкишоф ёбад, балки ба маънои ҳақиқиаш пурсамар гардад.

Дар бобати зиёд кардани самараи истеҳсолот, ба роҳи интенсивии тараққиёт гузарондани хоҷагии халқ бисьёр корҳоро анҷом додан лозим аст. Манфиати кор талаб мекунад, ки ҳосилнокии меҳнат ҳамаҷониба зиёд, арзиши аслии маҳсулот кам карда, режими сарфакорӣ мустаҳкам карда шавад. Таҷрибаи пешқадамро боз ҳам ғайратмандона ҷорӣ намудан, ташкили истеҳсолотро такмил додан, мусобиқаи социалистиро пурсамар гардондан ва онро, пеш аз ҳама, ба афзудани нишондиҳандаҳои сифатӣ равона кардан зарур аст.

Чунон ки шумо медонед, Бюрои сиёсии КМ КПСС лоиҳаи плани тараққиёти иқтисодӣ ва социалии мамлакатро барои соли 1985 муҳокима намуд ва асосан маъқул донист. Дар рафти муҳокимаи он қайд шуд, ки дар ду соли охир дар кори қариб тамоми соҳаҳои хоҷагии халқ дигаргуниҳои мусбат ба амал омаданд ва даромади реалии аҳолӣ афзуд. Ин бошад, маҳаки асосии дурустии сиёсати иқтисодии партия аст.

Рафиқ К. У. Черненко дар нутқи пурмазмунаш дар Бюрои сиёсии КМ КПСС дар бораи тараққиёти минбаъдаи иқтисодиёти мамлакат фикрҳои принципӣ баён кард, вазифаҳои асосии ташкилотҳои партиявию советӣ ва хоҷагиро дар мубориза барои пеш аз мӯҳлат иҷро намудани плани соли 1984 ва тамоми панҷсолаи ёздаҳум муайян намуд.

Дар сессияи дуюми Совети Олии СССР даъвати ёздаҳум дар бораи плани давлатии тараққиёти иқтисодию социалии СССР ва бюҷети давлатӣ барои соли 1985 қонунҳо қабул карда шуданд.

Супоришҳои план калонанд. Бинобар ин Бюрои сиёсии КМ КПСС ҳамаи меҳнаткашони мамлакатро даъват кард, ки ба мусобиқаи социалистӣ барои иҷрои ин супоришҳо фаъолона ҳамроҳ шаванд. Мо медонем, ки меҳнаткашони Тоҷикистон, чун меҳнаткашони тамоми мамлакатамон, даъвати Бюрои сиёсии КМ КПСС, вазифаҳои ба миёнгузоштаи рафиқ К. У. Черненкоро аз дилу ҷон маъқул шумориданд. Ин гарави боэътимоди он аст, ки вазифаҳои партия иҷро мешаванд.

Рафиқон! Халқи советӣ ба тамоми комьёбиҳои сохтмони ҷамъияти нав таҳти роҳбарии партияи Ленин ноил гардидааст. Дар шароити социализми мутараққӣ роли роҳбаронаи он беш аз пеш меафзояд.

Фаъолияти пурҷӯшу хурӯши эҷодии омма дар мубориза барои амалӣ гардондани қарорҳои съезди XXVI КПСС, Пленумҳои баъдинаи Комитети Марказии он самарабахшии фаъолияти партияро ҳамчун қувваи роҳбари ҷамъияти советӣ, ягонагии пойдори онро бо халқ, қобили ҳаётӣ ва самараоварии сиёсати партияро равшан намоиш медиҳад.

Партия кори дохилипартиявиашро собитқадамона ва суботкорона такмил дода, ташаббуси эҷодии меҳнаткашонро равнақ медиҳад, кӯшиш мекунад, ки коллективҳои меҳнатӣ дар идора кардани корҳои ҷамъият ҳамаҷониба иштирок намоянд. Дар ин соҳа дар ташкилоти партиявии Тоҷикистон низ бисьёр корҳо анҷом дода мешаванд.

Ҳоло КПСС ба давраи тайёрии бевосита ба съезди навбатии XXVII-уми худ қадам гузошт. Ташкилотҳои партиявӣ дар ин шароит нисбат ба тарзу усулҳои фаъолияти ҳар звено, кору рафтори коммунистон, фаъолиятнокӣ, масъулият ва интизоми онҳо беш аз пеш серталаб мегарданд. Меҳнаткашон перспективаҳои тараққиёти минбаъдаи мамлакатро барҳақ бо партия, бо съезди навбатии XXVII алоқаманд мекунанд. Шубҳае нест, ки партия ба эҷодкорӣ ва ташаббуси меҳнатии омма такья карда, ба боварии меҳнаткашон сазовор мегардад. Дар ин кори бузург бояд тамоми ташкилотҳои партиявӣ, аз ҷумла ташки-

лотҳои партиявии Москваю Тоҷикистон ҳам ҳисса гузоранд. Иҷозат диҳед, изҳори боварӣ кунам, ки ин ҳиссаи арзанда хоҳад гашт.

Рафиқон! Планҳои мо планҳои бунёдкорианд. Барои иҷрои онҳо сулҳ, паст кардани шиддати вазъият, инкишофи мӯътадили муносибатҳои байналхалқӣ заруранд. Партияи Ленин, Давлати Советӣ ҳамеша мубориэони собитқадами роҳи сулҳ, амният ва ҳамкории байналхалқӣ буданд ва хоҳанд буд. «Мо ба коргарону деҳқонон ваъда медиҳем, ки барои сулҳу амонӣ тамоми чораҳоро мебинем. Ва мо ин корро мекунем»,— гуфта буд Ленини бузург ҳанӯз дар солҳои аввали Ҳокимияти Советӣ.

Мубориза баҳри сулҳ, барои муҳайё намудани шароити хуби байналхалқӣ баҳри иҷрои нақшаҳои мӯҳташами сохтмони коммунистӣ роҳи доимии генералии сиёсати берунии советист.

Ҳоло бо айби таҷовузкории империализми Америка ва блоки милитаристии НАТО вазъияти байналхалқӣ хеле тезу тунд шудааст. Вашингтон дар бораи сулҳу амонӣ суханбозӣ карда, истеҳсоли ярокро зиёд мекунад, ҳирсу даъвоҳои бузургдавлатӣ ба миён мегузорад, ки халқҳоро зӯран ба итоаташ дарорад, хавфи сар задани ҷанги ядроиро зиёд мекунад.

Таклифҳои маълуми ба миён гузоштаи Котиби генералии КМ КПСС, Раиси Президиуми Совети Олии СССР рафиқ К. У. Черненко роҳи ҳақиқии ҳалли проблемаҳои тезу тунди байналхалқиро нишон медиҳанд. Мақсад аз онҳо ба эътидол овардани вазъияти байналхалқӣ, бас кунондани истеҳсоли бошитоби яроқ, пешгирӣ намудани хавфи ҷанги ядроист.

Акнун гап фақат ба маъмурияти ШМА вобаста аст, то ки имконияти зоҳир кардани муносибати солимфикрона ба вазъияти байналхалқӣ ва ба манфиати сулҳу амонии тамоми ҷаҳон ба таври конструктивӣ инкишоф додани муносибатҳои Иттифоқи Советию Америка аз даст дода нашавад.

Сиёсати сулҳҷӯёнаи берунии Иттифоқи Советӣ ба орзую умеди тамоми халқҳо мувофиқ мебошад. Ин сиёсати ҳамаҷониба бомулоҳиза принципи ҳамзистии осоиштаи давлатҳои дорои сохти гуногуни социалӣ, сиёсату сулҳу амонӣ ва ҳамкории софдилонаи баробарҳуқуқи мамлакту халқҳост. Мо минбаъд ҳам ин сиёсатро бемайлон давом медиҳем!

Рафиқони азиз!

Иҷозат диҳед, иштироккунандагони ин маҷлиси ботантана, ҳамаи меҳнаткашони РСС Тоҷикистонро ба муносибати ҷашни фархундаи республика ва Партияи Коммунистии Тоҷикистон бори дигар аз дилу ҷон табрик намоям ва ба онҳо дар мубориза баҳри татбиқи сиёсати КПСС, сазовор пешвоз гирифтани съезди XXVII Партияи Коммунистии ҷонуҷонамон комьёбиҳои нави арзанда орзу кунам!

Зиндаю шукуфон бод Республикаи Советии Социалистии Тоҷикистон ва Партияи Коммунистии Тоҷикистон!

Зинда бод дӯстии бародаронаю вайроннашавандаи тамоми халқҳои Ватани бузурги социалистии мо!

Шаъну шараф ба Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ ва штаби ҷанговари он — Комитети Марказии ленинӣ!

Рафиқон! Иҷозат диҳед, бо супориши Комитети Марказии КПСС ба Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон, Совети Олӣ ва Совети Вазирони республика Табрикномаи КМ КПСС, Президиуми Совети Олӣ ва Совети Вазирони СССР-ро супорам.

Иҷозат диҳед, ҳамчунин табрикномаи комитети партиявии шаҳр ва Совети депутатҳои халқии шаҳри Москваро супорам.

**(Ҳозирон нутқи рафиқ В. В. Гришинро бо диққати том шунида, борҳо чапакзании бардавом карданд).**

# 60 СОЛ ДАР ОИЛАИ ЯГОНАИ БАРОДАРОНАИ ХАЛҚҲОИ СОВЕТӢ

## *Маърӯзаи котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон рафиқ Р. Н. НАБИЕВ*

Рафиқони азиз! Меҳмонони мӯҳтарам!

Меҳнаткашони Тоҷикистон дар оилаи бародаронаи сермиллати халқҳои советӣ 60-солагии ташкил ёфтани Республикаи Советии Социалистии Тоҷикистон ва Партияи Коммунистии Тоҷикистонро ботантана ҷашн мегиранд. Синфи коргар, деҳқонони колхозӣ, интеллигенцияи халқӣ иди калони худро бо ҳисси ифтихормандии қонунӣ аз комьёбиҳои ҳақиқатан азиме, ки республикаро муяссар шуда, ба ҷашни худ расид, пешвоз мегиранд.

Ин воқеаи фархунда дар вазъияти рӯҳбаландии сиёсӣ ва меҳнатии омма, дар рафти мубориза барои бомуваффақият ба ҳаёт татбиқ намудани қарорҳои таърихии съезди XXVI партия, Пленуми октябрии (соли 1984) КМ КПСС ва сессияи дуюми Совети Олии СССР даъвати ёздаҳум ҷашн гирифта мешавад.

Нутқи пурмазмуни Қотиби генералии КМ КПСС, Раиси Президиуми Совети Олии СССР рафиқ Константин Устинович Черненко дар маҷлиси васеи Бюрои сиёсии КМ КПСС дар республика ҳам, мисли тамоми мамлакат бо ғайрати эҷодӣ, бо саъю кӯшиши самимии имрӯз назар ба дина беҳтар кор кардан пазируфта шуд.

Коммунистон, ҳамаи меҳнаткашони Тоҷикистони советӣ аз Табрикномаи Комитети Марказии Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ, Президиуми Совети Олии СССР ва Совети Вазирони СССР ба муносибати 60-солагии ташкил ёфтани РСС Тоҷикистон ва Партияи Коммунистии Тоҷикистон, ки аз ғамхории падарона саршор аст, хеле рӯҳбаланд шуданд.

Дар он ба фаъолияти ташкилоти партиявии республика, ба муваффақиятҳои меҳнаткашон дар сохтмони хоҷагӣ ва маданӣ баҳои баланд дода, ба имкониятҳои калони эҷодии онҳо боварии қавӣ изҳор ёфтааст. Ҳамаи ин маҷлиси моро пуршукӯҳу пураҳамият гардонда, моро ба меҳнати зарбдору фидокорона рӯҳбаланд менамояд.

Иҷозат диҳед аз номи коммунистон, тамоми меҳнаткашони республика ба Комитети Марказии КПСС, Президиуми Совети Олии СССР ва Совети Вазирони СССР барои хеле қадр карда шудани комьёбиҳои Тоҷикистони советӣ ташаккури самимӣ изҳор карда, қавл диҳам, ки онҳо ба анъанаҳои пуршарафи революционӣ, ҷангӣ ва меҳнатии халқи советӣ содиқ буда, барои амалӣ гардондани планҳои партия, барои

тантанаи идеалҳои коммунистӣ минбаъд ҳам суботкорона мубориза хоҳанд бурд.

Мо барои муборакбодии самимона ва орзуҳои неки Константин Устинович Черненкои мӯҳтарам, ки навакак Шумо, Виктор Васильевичи азиз, ба мо расондед, барои нутқи пурмазмун, барои суханони самимӣ ва гарму ҷӯшонатон дар бораи Тоҷикистони советӣ ва мардуми вай, комьёбию пешомадҳои вай аз сидқи дил ташаккур мегӯем.

Ҳамаи ин боз як далели лутфу марҳамати доимии падаронаи партия ва ҳукумат нисбат ба Республикаи Советии Социалистии Тоҷикистон, нисбат ба меҳнаткашони кишвари офтобрӯяи мост.

Мо аз Шумо, Виктор Васильевичи азиз, илтимос дорем, ки ба Константин Устинович Черненко барои муборакбодӣ ташаккури самимии моро расонда, саломатию бардамӣ, умри дароз, кори самарабахш ва дар фаъолияти бисьёрсоҳааш дар мансаби олии роҳбари партия ва давлат ғайрати бепоён орзу намоед.

Ҳамаи мо нағз медонем, ки дар роҳи ба ҳаёт татбиқ намудани сиёсати генералии партия дар фаъолияти ҳаррӯзаи ташкилотчигии Комитети Марказии ленинӣ, Бюрои сиёсии КМ КПСС бо сардории арбоби барҷастаи сиёсӣ ва давлатии даврон, марксист — ленинчии содиқ, интернационалисти собитқадам, муборизи матини роҳи сулҳ ва коммунизм Константин Устинович Черненко дурандешию устувории то чи андоза зиёд зоҳир карда мешавад. Одамони советӣ партияро хирад, шаъну шараф ва виҷдони даврон дониста, сиёсати хирадмандонаи дохилӣ ва берунии КПСС ва Ҳукумати Советиро пурраю комилан тарафдорӣ менамоянд.

Ташкил ёфтани Республикаи Советии Социалистии Тоҷикистон ва ташкилоти партиявии Тоҷикистон натиҷаи қонунии ғалабаи Октябри Кабир буд. Революция тақдири таърихии ҳамаи миллату халқиятҳои мамлакатро ба куллӣ дигаргун сохта, давраи бунъёдкории коммунистиро кушод. Халқи тоҷик дар зери таъсири наҷибонаи он соҳиби озодии ҳақиқӣ гардида, имконият пайдо кард, ки давлатдории советии худро барпо намояд, вай чун миллати социалистӣ ташаккул ёфт, дар сохтмони хоҷагӣ ва маданӣ муваффақиятҳои азим ба даст овард.

Имрӯз мо роли бузурги ба афкори пешқадами ҷамъиятию сиёсии рус, ба муборизаи революционии пролетариати Россия, ки дар аввали асри XX пешоҳанги ҳаракати ҷаҳонии революционӣ буд, ҳамроҳ шудани оммаи халқҳои Осиёи Миёнаро махсусан равшан мефаҳмем.

Муборизаи стихиявии меҳнаткашони миллатҳои маҳаллӣ ба муқобили зулму истисмор, характери муташаккилона ва синфӣ пайдо кард. Онҳо бо идеяҳои марксистӣ-ленинӣ мусаллаҳ шуда, ба мубориза баҳри ҳуқуқҳои сиёсӣ ва иқтисодии худ, ба муқобили мутлақият ва режимҳои феодалии мустабиди маҳаллӣ қатъӣ бархостанд.

Меҳнаткашони Осиёи Миёна бо мадади бародаронаи пролетариати Россияи революционӣ ҳокимиятро ба дасти худ гирифтанд.

РАСС Туркистон, ки соли 1918 ташкил ёфт, ихтиёран ба ҳайати Федерацияи Россия дохил шуд. Дар натиҷаи ғалабаи Революцияи халқии демократии соли 1920 дар харобаҳои аморати Бухоро бо азму иродаи оммаи меҳнаткашон Республикаи Халқии Советии Бухоро ташкил ёфт. Аслан дар тамоми территорияи Тоҷикистони ҳозира Ҳокимияти Советӣ муқаррар гардида буд.

Контрреволюцияи дохилӣ ва реакцияи байналхалқӣ зӯр мезаданд, ки тартиботи кӯҳнаро аз нав барқарор кунанд, онҳо дар ин роҳ аз ҳеҷ чиз ҳазар намекарданд. Вале нақшаҳои онҳо барбод рафтанд. Ҳокимияти Советӣ ба орзую умеди чандинасраи халқи тоҷик мувофиқ буд ва бинобар ҳамин вай синасипаркунон ба муҳофизати Ҳокимияти Советӣ бархост. Халқи тоҷик дар мубориза барои тантанаи ҳаёти нав аз ҷониби Россияи советӣ ва дигар республикаҳои бародарӣ ёрию мадади ҳаматарафа мегирифт.

Шоири шаҳири тоҷик, Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ Мирзо

Турсунзода гуфта буд: «Русҳо, украинҳо, белорусҳо бо роҳбарии лашкаркаши машҳур М. В. Фрунзе ба тоҷикон ёрӣ расонданд, ки занҷири зулму ситами хону амиронро дарҳам шикананд... Дар солҳои ҷанги гражданӣ барои саодати халқи тоҷик баробари сарбозони тоҷик хуни писарони халқҳои рус, украин, гурҷӣ ва дигар халқҳои мамлакати советӣ ҳам рехтааст. Писарони коргари Ленинград ва деҳқони Полтава ҷон ба каф гирифта ба майдони муҳориба медаромаданд, то ки хоҳар ё бародари тоҷикашон хушбахт шаваду онҳоро аз зулми қӯрбошиёни босмачӣ озод кунанд». Ин ҳақиқати комили ҳаёт буда, онро халқи мо ҳамеша дар хотир дорад.

Симои рахшони бароямон беҳад азизи арбобони барҷастаи Партияи Коммунистӣ, ҳамсафони наздиктарини Владимир Ильич Ленин, ки дар барпо гардидан ва тараққӣ ёфтани Тоҷикистони советӣ, дигар республикаҳои Осиёи Миёна ва Қазоқистон роли бузург бозидаанд, дар дили мо ҳамеша зинда аст ва зинда хоҳад буд.

Мо большевикони шоёни таҳсини русро, ки идеяҳои лениниро ба оммаи меҳнаткашони миллатҳои маҳаллӣ фаҳмонда дода, кадрҳои партиявии ҷавони моро аз ҷиҳати ташкилӣ мустаҳкам карда, аз ҷиҳати идеявӣ обутоб медоданд, ҳамеша дар хотир дорем ва хоҳем дошт.

Номи революционерони далер, қаҳрамонони ҷанги гражданӣ, чекистон, лашкаркашу коркунони сиёсӣ, ки баҳри озодӣ ва бахту саодати халқи меҳнаткаш ҳаёти худро дареғ намедоштанд, дар таърихи республика бо ҳарфҳои заррин сабт шудааст. Бинобар ҳамин мо имрӯз, дар рӯзи ҷашни 60-солагии республика ва Партияи Коммунистии Тоҷикистон ба ҳамаи ин одамони фидокор, барои корнамоии бузургашон миннатдории бепоёни худро изҳор менамоем!

Дар муборизаи якҷоя баҳри ғалабаи революция ва муҳофизати музаффариятҳои он ваҳдати азими аҳли меҳнат мустаҳкам гардид, ниҳоли дӯстии халқҳои советӣ реша мегирифт. Сиёсати миллии ленинии Партияи Коммунистӣ таҳкурсии пойдори он буд.

Пешвою муаллими муаззами мо Владимир Ильич Ленин аз рӯзҳои аввалини фаъолияти пурҷӯшу хурӯш ва ҳаматарафаи революционии худ ба масъалаи миллӣ диққати махсус дода, нисбат ба тақдири таърихии оммаи меҳнаткашони мазлуми Шарқ мароқ зоҳир мекард. Дар Мурочиатномаи ленинии «Ба ҳамаи меҳнаткашони мусулмони Россия ва Шарқ» ҳуқуқи меҳнаткашон ба «мувофиқи хосту ихтиёри худ ба роҳ мондани ҳаёт» собит шуда, таъкид шуда буд, ки ин ҳуқуқи муқаддас «бо тамоми иқтидори революция ва органҳои он — Советҳои депутатҳои коргарон, солдатҳо ва деҳқонон» муҳофизат карда мешавад.

Владимир Ильич ҳуқуқи миллатҳоро ба худмуайянкунӣ тарафдорӣ намуда, ояндаро дар назар дошта, навишта буд, ки «оммаи меҳнаткашони аз юғи буржуазия озодшаванда ба иттифоқ бастан ва як шудан бо миллатҳои калону пешқадами социалистӣ бо тамоми қувва майл хоҳанд кард». Таърих ин пешгӯии гениалонаи Ленинро исбот кард.

Соли 1922 ташкил ёфтани Иттифоқи Республикаҳои Советии Социалистӣ, ки ифодаи ваҳдати давлатии халқи сермиллати советӣ буда, ҳамаи миллату халқҳои мамлакатро барои сохтмони якҷояи коммунизм муттаҳид карда, қувваи онҳоро афзун мегардонад, суръати тараққиёти социалию иқтисодиро баланд мебардорад, таҷассуми зиндаи принципҳои ленинии сиёсати миллӣ гардид. Халқи тоҷик, ки мисли халқҳои дигари гӯшаҳои миллӣ дар қайди ақибмонии чандинасра буд ба туфайли ҳамин иттифоқ капитализмро аз сар нагузаронда, баояндаи социалистӣ дилпурона қадам гузошт ва ба пояҳои прогресси иқтисодию социалӣ расид.

Дар рафти сохтмони социализм дар Тоҷикистон программаи барҳам додани нобаробарии воқеии халқҳои собиқ мазлум, ки В. И. Ленин тартиб дода буд, собитқадамона ба ҳаёт татбиқ мешуд. Тақсимоти миллии территориявии Осиёи Миёна дар роҳи татбиқи ин сиёсат

марҳалаи муҳим буд. Дар натиҷаи ин тадбири таърихӣ моҳи октябри соли 1924 Республикаи Автономии Советии Социалистии Тоҷикистон ва моҳи декабрь ташкилоти партиявии он ташкил шуданд.

Моҳи октябри соли 1929 съезди сеюми фавқулоддаи Советҳои РАСС Тоҷикистон Декларацияи ташкильёбии Республикаи Советии Социалистии Тоҷикистон ва ихтиёран ба Иттифоқи Республикаҳои Советии Социалистӣ дохил шудани онро қабул кард. Вакилони съезд аз номи меҳнаткашон бо камоли дилпурӣ изҳор карданд:

«Мо дар назди худ вазифаи тамоман равшан мегузорем. Мо мехоҳем Тоҷикистонро, ки пеш диёри қашшоқу ақибмонда ва аз тарафи босмачиён харобу ғоратшуда буд, ба республикаи шукуфони социалистӣ табдил диҳем».

Ин саъю кӯшиши халқ дар қарорҳои съезди якуми муассисони Партияи Коммунистии (большевикони) Тоҷикистон инъикос ёфт, ки он моҳи июни соли 1930 аз ҷиҳати ташкилӣ ба расмият даровардани Партияи Коммунистии республикаро анҷом дода, вазифаҳои асосии сохтмони социалистиро дар Тоҷикистон муайян кард.

Ба назар чунин менамуд, ки ягон қувва шаҳру қишлоқҳои дар солҳои ҷанги гражданӣ ҳаробгардидаро дар муддати кӯтоҳ аз нав обод карда, хоҷагии халқи республикаро аз харобазор бароварда, бо суръати баланд тараққӣ дода наметавонад. Вале чунин қувва ёфт шуд. Роҳбарии хирадмандонаи партияи Ленин, ғайрати эҷодии омма, ки революция бедор карда буд, ёрии ҳақиқатан ҳам беғаразонаи ҳамаи халқҳои мамлакат ба Тоҷикистони советӣ чунин қувваи мӯъҷизакор шуд.

Партияи Коммунистӣ плани ленинии сохтмони социализмро дастури амал қарор дода, ба масъалаи дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятию хоҷагӣ барҳам додани боқимондаи нобаробарии миллӣ, ба ибораи Ленин гӯем, «ба истифодаи мошин, ба осон кардани меҳнат, ба демократия, ба социализм» гузаштани халқҳои собиқ ақибмонда аҳамияти якумдараҷа медод. Ин вазифаҳо бо мадади бародаронаю саховатмандонаи республикаҳои бештар тараққиёфтаи советӣ ва, пеш аз ҳама, бо мадади Федерацияи Россия иҷро мешуданд.

В. И. Ленин дар мактуби машҳураш «Ба рафиқон коммунистони Туркистон» тавсия карда буд: тамоми қувва барои он истифода бурда шавад, ки бо халқҳои Туркистон муносибатҳои рафиқона муқаррар шаванд, «ба халқҳои Туркистон бо кори амалӣ исбот намоед, ки мо орзуи самимӣ дорем тамоми осори империализми великорусиро барои муборизаи фидокорона бурдан бар зидди империализми умумиҷаҳонӣ... решакан кунем».

Ҳукумати иттифоқ аз рӯзҳои аввалини ташкил ёфтани республикаи Тоҷикистон ба вай ёрии ҳаматарафа — ёрии молиявӣ, моддию техникӣ, ташкилӣ мерасонд. Ба Тоҷикистон техникаю таҷҳизоти гуногун сӯзишворӣ ва масолеҳи бинокорӣ мефиристод. Аз тамоми гӯшаю канори мамлакат ба ин ҷо коргарони соҳибхтисос, мутахассисони хоҷагии халқ, муаллимон, коркунони илмӣ меомаданд. Барои зуд тараққӣ ёфтани иқтисодиёт, илм ва маданияти республикаи ҷавон шароити реалӣ муҳайё мешуд.

Мо ҳамаи сохтмонҳои нави давраи индустрикунонии социалистӣ ва коллективониро барҳақ мактаби дӯстии халқҳо меномем. Дар сохтмони заводу фабрикаҳо, роҳҳои оҳану автомобильгард, станцияҳои электрӣ ва шахтаҳои ангишт, системаҳои обьёрӣ, кушодани заминҳои нав дар шафати коргарони тоҷик русу украинҳо, белорусу ӯзбекҳо, қирғизу озариҳо, гурҷию қазоқҳо, туркману арманиҳо, намояндагони дигар миллату халқиятҳои мамлакат кор мекарданд. Бинокорон дар корхонаҳои бо дасти худашон буньёдшуда ба кор монда, асоси синфи коргарро ташкил мекарданд. Нахустин корхонаҳои саноати социалистӣ, ки охири солҳои бистум ва аввали солҳои сиюм сохта шудаанд, аз ҷумла заводи механикии (ҳоло арматураи) ба номи Серго Орҷони-

кидзеи Душанбе, комбинатҳои абрешими Ленинободу Душанбе, ГЭС-и Варзоб, роҳи оҳани Тирмиз — Душанбе рамзи бародарии халқҳо, ҳамкорӣ ва ёрию мадади онҳост.

Хоҷагии қишлоқ бо ҷидду ҷаҳди якҷоя ба тарзи социалистӣ дигаргун сохта мешуд. Дар роҳи аз ҷиҳати ташкилию хоҷагӣ мустаҳкам шудани колхозҳо коргарони биступанҷҳазораҳо ва бригадаҳои шефии коргарони Москва, Ленинград, Иваново-Вознесенск роли муҳим бозиданд.

Меҳнаткашони муташаккири Тоҷикистон номи намояндагони пуршарафи халқи рус ва халқҳои дигарро, ки фаъолияти онҳо ба кори бо муваффақият ба роҳи социалистӣ гузаронидани хоҷагии қишлоқ мусоидат кардааст, ҳеҷ вақт фаромӯш нахоҳанд кард

Аз ҷиҳати истеҳсоли пахта ба мамлакатҳои дигар новобаста шудани мамлакати мо дар ин роҳ марҳалаи муҳим буд. Водии Вахш, ки дар он ҷо солҳои сиюм калонтарин системаи ирригационии ҳамон замон бунъёд шуда буд, базаи асосии пахтаи маҳиннахи советӣ гардид. Ин системаро тамоми мамлакат месохт. Аз Москваю Ленинград ва дигар марказҳои калон ба ин ҷо мутахассисон — ирригаторҳо, инженеру техникҳо, коргарони соҳибихтисос меомаданд. Онҳо ба халқи тоҷик ёрӣ расонданд, ки замини як вақтҳо хушку холӣ обод карда шавад.

Дигаргунсозии куллии маданӣ, ки он ҳам бо мадади бузургу ҳаррӯзаи халқҳои дигар ҷомаи амал пӯшид, аз муҳимтарин соҳаҳои сохтмони социалистӣ гардид. Ҳазорон мутахассисон, олимони машҳур, педагогу духтурони пуртаҷриба, ходимони маданият ба Тоҷикистон омаданд. Онҳо дар роҳи барҳам додани бесаводии аҳолӣ, инкишофи маорифи халқ, нигаҳдории тандурустӣ ва илм хизмати калон карданд.

Ғалабаи социализм симои Тоҷикистонро тамоман тағьир дод. Тарзи истеҳсолоти социалистӣ пойдору синфҳои истисморгар барҳам зада шуданд, синфи коргари сермиллат, деҳқонони колхозӣ ва интеллигенцияи халқӣ ташаккул ёфтанд.

Идеяҳои марксизм-ленинизм, ҳисси коллективизм, ҳурмату эҳтироми комили ҳамаи миллату халқиятҳои мамлакат дар ҳаёти ҷамъиятӣ ва маънавии халқи тоҷик мустаҳкаму пойдор шуданд.

Мо дар рӯзи ҷашни пуршарафи шастсолагӣ ветеранҳои сохтмони социалистиро дар республика аз сидқи дил қадр мекунем. Баъзеи онҳоро мо дар ҳамин зал мебинем ва ба онҳо аз сидқи дил хайра мақдам гуфта, хурсандем, ки сарфи назар аз синну соли калонашон мисли пештара дар сафанд. Рафиқони азиз, барои корнамоии ҳаётиатон миннатдории самимии моро қабул фармоед ва ба шумо аз сидқи дил бардамию саломатӣ, шодиҳои нав ба нав ва ҳаёти хушбахтонаро орзумандем!

Ватандӯстию интернационализми пролетарӣ барин мафҳумҳои олишон, ки садоқат ба онҳо дар меҳру муҳаббати бепоёни Ватан, баҳри озодӣ ва наъшунамои вай ба худфидоӣ тайёр будан, дар қаҳрамонии оммавии меҳнатӣ ва ҷангӣ зоҳир мешавад, дар дилу ҷони одамони советӣ маъво карданд. Ин ҳолат дар солҳои сахти Ҷанги Бузурги Ватанӣ махсусан равшан намоён шуд.

Фикру зикри халқи тоҷик дар мактуби ба ҷанговарони Ленинград навиштааш равшан ифода ёфтааст. Дар он сатрҳои зерин ҳастанд: «Рафиқони азиз, муҳофизатгарони қаҳрамони шаҳри шӯҳратманди Ленин! Коргарону колхозчиён, интеллигенция ва тамоми меҳнаткашони Тоҷикистон аз мубориза қаҳрамононаи шумо бо ҳисси тамом мефахранд ва меболанд. Агарчи аз шумо ҳазорон километр дурем, фикру зикри мо бо шумост. Мо медонем, ки шумо Ленинградро муҳофизат карда, дар айни замон озодии моро, ҳаёти хушбахтона ва хушу хурсандонаи меҳнаткашони Тоҷикистонро ҳам муҳофизат менамоед... Барои халқи тоҷик аз мубориза баҳри озодии Ватан ва аз истилогарони гитлерӣ озод кардани сарзамини советӣ дида муқаддастарин вазифае нест».

Точикистон бештар аз дусаду панчоҳ ҳазор нафар писарону духтаронашро ба фронт фиристод. Партияи Коммунистии республика бештар аз нисфи ҳайаташро ба армияи амалкунанда фиристода буд. Чанговарони Точикистон дар назди Москваю Ленинград, доманаи кӯҳҳои Кавказ, дар соҳилҳои Волгаю Днепр қаҳрамонона чангида, шаҳру қишлоқҳои Украина, Белоруссия, Молдавия ва Прибалтика, мамлакатҳои аз тарафи гитлерчиён истилошудаи Европаро аз истилогарон озод мекарданд.

Бештар аз 55 ҳазор нафари онҳо барои мардонагӣ, қаҳрамонӣ ва матонат бо ордену медальҳо мукофотонида шуда, понздаҳ нафарашон соҳиби се дарачаи ордени Шараф ва 51 нафарашон сазовори мукофоти олии Ватан — Қаҳрамони Иттифоқи Советӣ шуданд.

Меҳнаткашони ақибгоҳ қувваашонро дареғ надошта Ғалабаи Бузургро наздик мекарданд. Хочагии халқ ба тарзи ҳарбӣ дигаргун сохта шуд. Коргарон, колхозчиён ва интеллигенция таҳти шиори «Ҳама чиз барои фронт, барои ғалаба!» диловарона кор мекарданд. Аз Точикистон торафт бештар эшелонҳои пур аз лавозимот, либосворию озуқаворӣ фиристода мешуд. Аҳолӣ дар ҳаракати умумихалқии ба фонди мудофиа чамъ кардани маблағ фаъолона иштирок дошт.

Республика садҳо ҳазор гражданинҳои советиро, ки аз маҳалҳои муваққатан истило кардаи душман кӯчонда шуда буданд, бародарвор ба оғӯш гирифта, дар ҳаққи онҳо ғамхорӣ менамуд ва баъди озод шудани ин маҳалҳо барои аз нав барқарор кардани онҳо мутахассисони хочагии халқ, коркунони тиббӣ, озуқаворӣ ва либос — тамоми чизи доштаашро мефиристод. Афзалиятҳои бузурги сохти советӣ, дӯстию бародарии халқҳо, ки онҳоро партия дар зери байрақи Ленинӣ муаззам муттаҳид кардааст, дар ҳамин ҳам равшан зоҳир шуд!

Торумор карда шудани Германияи фашистӣ корнамоии безаволи интернационалии халқи советӣ гардид. Ҳашамату миқьёси онро мо бо мурури замон, хусусан ҳозир, дар арафаи чилсолагии Ғалабаи Бузург торафт равшантар мефаҳмем.

Мо хотираи шаҳидони майдонҳои муҳорибаро абадӣ пос дошта, ба ветеранҳои чанг ва меҳнат, ки дар ҳамин зал ҳозиранд ва дар шахси шумо, рафиқони азиз, ба ҳамаи онҳое, ки шаъну шараф, озодӣ ва истиқлолияти Ватанро муҳофизат кардаанд, бо ҳисси ҳурмату эҳтироми комил ва миннатдорӣ хуш омадед мегӯем. Ин корнамоӣ човидонист, он барои ҳамаи наслҳои одамони советӣ ҳамеша ибрати рахшон хоҳад буд.

Чанговарони айёми мо, ки меҳнати осоиштаю бунёдкоронаи одамони советиро ҳушьёрона бонӣ карда, вазифаи ватандӯстона ва интернационалии худро сарбаландона ба чо меоранд, анъанаҳои пуршарафи падару модаронро шоиста давом медиҳанд. Мо ба чанговарону командирони Армияи Советӣ, сарҳадчиён, ки дар Точикистон хизмати ҳарбиро адо мекунанд, аз сидқи дил хайра мақдам гуфта, ба онҳо аз самими қалб дар таълими ҳарбию сиёсӣ муваффақиятҳои калон орзу мекунем!

Қувваи ҳаётбахш ва иқтидори сохти социалистӣ, имкониятҳои бепоёни бунёдкоронаи дӯстии ленинии халқҳо дар давраи аз нав барқарор кардани хочагии халқи аз чанг харобшуда, дар рафти тараққиёти минбаъдаи иқтисодиёт, илм ва маданият пурра зоҳир шудаанд.

Дар мамлакати мо сохта шудани чамъияти мутараққии социалистӣ натичаи асосии фаъолияти революционию дигаргунсозандаи халқи советӣ бо роҳбарии Партияи Коммунистӣ гардид. «Чамъияти советӣ,— гуфт рафиқ К. У. Черненко,— ба марҳалаи таърихан дарози социализми мутараққӣ расид: ҳаматарафа такмил додани он вазифаи стратегии мост...».

Ба давраи социализми мутараққӣ афзоиши босуръати потенциали иқтисодӣ ва маънавии мамлакат, такмили сифатии ҳаёти чамъият хос аст. Ҳиссаи ҳар республика ба барпо намудан ва пойдор гардонида-

ни комплекси ягонаи хоҷагии халқ боз ҳам бештар меафзоянд, алоқаҳои иқтисодӣ, илмӣ ва маданий байни республикаҳо бештар пурсамар ва ҳаматарафа мешаванд.

Тоҷикистони советӣ дар оилаи тифоқи халқҳои бародар, бо роҳбарии озмудашудаи Партияи Коммунистӣ базаи пуриқтидори моддию техникӣ барпо кард. Хоҷагии халқи серсоҳа, ки индустрия асоси он мебошад, бо суръати тамом тараққӣ меёбад. Ҳиссаи он дар истеҳсоли маҳсулоти умумии ҷамъиятӣ бештар аз 55 фоиз аст. Пеш аз революция дар диёри мо фақат якчанд корхонаи хурд-хурди нимкосибӣ буд, ҳозир бошад саноати республика бештар аз сад соҳаро дарбар мегирад.

Зиёда аз 400 корхона ва иттиҳодияи ҳозиразамони энергетика, металлургияи ранга, мошинсозӣ, химиявӣ, маъданҳосилкунӣ, электротехникӣ, саноати сабук ва хӯрокворӣ дар як рӯз назар ба он чӣ ки дар давоми тамоми соли 1924 истеҳсол мешуд, 2,3 баробар зиёд маҳсулот мебароранд. Ҳаҷми маҳсулотбарории саноат дар зарфи 60 сол 860 баробар афзуд. Республикаи мо ҳоло республикаи индустриявию аграрӣ гардидааст.

Ҳиссаи республика ба иҷрои программаи энергетика сол ба сол меафзояд. Ба хотир меорем, ки дар плани ленинии ГОЭЛРО, ки программаи дуюми партия ном дошт, ба нӯҳ миллиард киловатт-соат расондани истеҳсоли солонаи энергияи электри мамлакат пешбинӣ шуда буд. Ҳозир як худи ГЭС-и Норак чунин миқдори энергияро дар зарфи камтар аз як сол ҳосил мекунад. Ин станция, ки бо ҷидду ҷаҳди якҷояи коллективҳои меҳнаткашони бисьёр республикаҳо бунёд шуд, боз як таҷассуми дӯстии халқҳо гардид. Шакли нави мусобиқаи социалистӣ — «Эстафетаи коргарӣ», ки дар сохтмони он ба вуҷуд омад, дар тамоми иттифоқ татбиқ шуд.

Энергияи ГЭС-и Норак ба ҷараёни умумии системаи ягонаи энергетикии Осиёи Миёна равона мешавад. Обанбори калоне, ки дар асоси ГЭС бунёд шуд, барои ба таври илова обьёрӣ кардани ҳазорҳо гектар замин ва беҳтар намудани кори системаҳои мавҷудаи ирригационӣ имконият медиҳад.

Станцияи электрии обии Роғун, ки ҳоло дар дарьёи Вахш сохта мешавад, боз ҳам пуриқтидортар мегардад. Рӯзҳои наздик ГЭС-и Бойғозӣ энергияи аввалин ҳосил мекунад.

Комплекси истеҳсолии территориявии ҷануби Тоҷикистон ба иқтисодиёт ва ҳаёти социалии республика таъсири муайян мегузорад. Иқтидори муҳимтарин объектҳои он — заводи алюминии Тоҷикистон ва заводи электрохимиявии Ёвон хеле афзуд ва торафт зиёд мешавад. Ин корхонаҳо, ки бо иродаи партия, бо ақлу хирад ва истеъдоди коргарону инженерон ва бинокорон бунёд гардидаанд, ифтихор ва шаъну шӯҳрати халқи тоҷик, маъхази ҳақиқии кадрҳои металлургу химики баландихтисос мебошанд.

Потенциали индустрия дар асоси комьёбиҳои прогресси илму техника, ҳамаҷониба нав кардани таҷҳизот, такмил додану ҷорӣ намудани технология, шаклу усулҳои нави ташкили меҳнат, механиконии комплексӣ ва автоматиконии процессҳои истеҳсолот афзуда истодааст.

Ҳаҷми рӯзафзуни маҳсулоте, ки ба дигар районҳои иқтисодии мамлакат ва ба хориҷа фиристода мешавад, иштироки фаъолонаи бисьёр корхонаҳо дар алоқаҳои иқтисодӣ бо мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ аз дараҷаи баландшудаистодаи техникии саноати Тоҷикистон равшан шаҳодат медиҳанд.

Сохтмони асосӣ — сохтмони ҳам корхонаҳои истеҳсолӣ ва ҳам муассисаҳои социалию маданӣ ва маишӣ ба миқьёси калон давом дорад.

Тоҷикистон пеш аз революция мамлакати тамоман бероҳа буд. Ягона воситаи нақлиёт аспу ароба буд. Ҳозир республика бисьёр роҳҳои автомобильгард дорад, ҳамаи шаҳрҳо, марказҳои районҳо ва маҳалҳои калони аҳолинишин бо роҳҳои авиационӣ бо ҳам алоқа доранд.

Ҳар рӯз даҳҳо самолётҳои ҳозиразамон пассажирону борҳоро ба Москва, Ленинград, ба пойтахтҳои республикаҳои иттифоқии бародарӣ ва ба дигар шаҳрҳо мерасонанд. Дар панҷсолаи даҳум роҳи оҳани Тирмиз — Қӯрғонтеппа — Ёвон ба истифода дода шуд. Роҳи нави автомобильгарди Помир сохта мешавад, ки он ҳаракати нақлиётро тамоми сол таъмин хоҳад кард.

Ин муваффақиятҳои таассуротбахш дар натиҷаи шуури баланди сиёсӣ, камолоти идеявӣ, фаъолияти меҳнатӣ ва маҳорати касбии синфи коргар — пешоҳанги тараққиёти социалию иқтисодӣ ба даст оварда шуданд. Дар сафи синфи коргар бештар аз 800 ҳазор кас — намояндагони миллату халқиятҳои гуногун ҳастанд, ки бо ҳисси оилаи ягона яктану муттаҳид мебошанд. Қариб ҳамаи коллективҳои меҳнатии республика аз ҷиҳати ҳайати худ сермиллатанд ва мо аз ин фахр мекунем.

Иҷозат диҳед ба синфи коргари шӯҳратмандамон барои қаҳрамонии меҳнатӣ, барои садоқати бепоёни вай ба кори партия ва халқ, барои ҳиссаи вай ба ҳалли проблемаҳои асосии хоҷагии халқ изҳори ташаккури самимӣ кунам. Шаъну шараф ба гвардияи коргарони мо!

Хоҷагии қишлоқ сектори калон серсоҳаи иқтисодиёт гардид. Ҳол он ки ҳамагӣ 60 сол қабл аз ин он пароканда, нимнатуравӣ буд ва олоти оддии меҳнат дошт. Ҷои пахтазор, боғу токзорҳои ҳозира дашту тукайзор буд.

Тараққиёти босуръати истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ, дигаргуниҳои азими социалию иқтисодии қишлоқро дар чунин мӯҳлати кӯтоҳ фақат сохти советӣ, фақат социализм таъмин карда тавонистанд!

Ҳозир колхозу совхозҳои мо хоҷагиҳои калони ба дараҷаи олӣ механиконидашуда мебошанд. Дар саҳроҳои республика даҳҳо ҳазор трактор, комбайн, автомобили боркаш ва бисьёр техникаи дигар кор мекунад. Прогресси хоҷагии қишлоқ ба ҳамаҷониба ҷорӣ намудани ирригация, электриконӣ, химиконӣ асос меёбад. Обьёрии заминҳои нави дашти Дилварзин ва қисми Тоҷикистонии Мирзоҷӯл, водиҳои Ёвон ва Даҳанакиик, мавзеъҳои Ашт, Бешкент ва Ӯртабуз барои тараққиёти минбаъдаи пахтакорӣ ва соҳаҳои дигари комплекси агросаноатӣ имконияти нав фароҳам овард.

Дар асоси қарорҳои Пленуми октябрии (соли 1984) КМ КПСС, дастурҳои рафиқ К. У. Черненко дар республика барои иҷрои программаи дарозмӯҳлати мелиорацияи замин чораҳо дида мешаванд. Системаҳои ирригационӣ дар асоси ба назар гирифтани навтарин комьёбиҳои илму техника ва таҷрибаи пешқадам сохта мешаванд.

Тараққиёти базаи моддию техникии сохтмони ирригационӣ барои зиёд кардани миқьёси обьёрии мошинӣ ва ба кор андохтани замини теппаю баландиҳо имконият медиҳад.

Об ба воситаи туннеле, ки аз миёни кӯҳ канда шуд, ба водии Ёвон омад, ки он замини асрҳои аср ташна буд. Сохтмони туннели 14 километра дарояндаи наздик ба анҷом мерасад, ки он районҳои нави перспективаноки зироаткорӣ — дашти Данғараро сероб хоҳад кард.

Интенсификацияи истеҳсолот тараққиёти босуръати соҳаи асосии хоҷагии қишлоқи мо — пахтакориро таъмин менамояд. Солҳои охир ҷамъоварии миёнаи солонаи пахта ба 911 ҳазор тонна расид. Ҳосили ҳар гектар аз 30 центнер зиёд аст. Дар як қатор районҳо, дар бисьёр хоҷагиҳо ва бригадаҳо аз ин ҳам зиёдтар пахта мегиранд. Коллективҳои пешқадам аз ҳар гектар 50 центнер ва бештар аз он «тиллои сафед» ҷамъ меоваранд.

Мусобиқаи социалистии анъанавии пахтакорони республикаҳои Осиёи Миёна ва Озарбойҷон воситаи пурзӯри тараққиёти пахтакорӣ ва соҳаҳои дигари хоҷагии қишлоқ мебошад. Пахтакорон дар мубориза барои пахтаи фаровон дар сафи ягона пеш мераванд, аз таҷрибаи худ доимо ба ҳамдигар нақл менамоянд, бо маслиҳату кори худ ба ҳамдигар мададу ёрӣ мерасонанд.

Ҳиссаи республика ба иҷрои Программаи озуқаворӣ сол ба сол

меафзояд. Сабзавоткорӣ, боғдорӣ, токпарварӣ бомуваффақият тараққӣ меёбанд, истеҳсоли ғалла, зироатҳои цитрусӣ ва зироатҳои дигар зиёд мешавад. Самараи фермаю комплексҳои чорводорӣ меафзояд. Дар зарфи даҳ соли охир истеҳсоли гӯшт қариб 40 фоиз, шир якуним баробар, тухм ду баробар зиёд шуд.

Хоҷагиҳои пешқадам дар асоси тамоми сол истифода бурдани замини обӣ аз ҳар гектар то 150 центнер ва аз он ҳам зиёдтар ғалла, аз он ҷумла сад центнер ҷуворимакка мегиранд.

Дар зери таъсири фаъолонаи сиёсати аграрии партия суръати тараққиёти социалии қишлоқ афзуд, дараҷаи моддӣ ва маданияи зиндагонии деҳқонии колхозӣ хеле баланд шуд. Меҳнати деҳқон ба меҳнати индустриявӣ торафт бештар наздик мешавад. Дар хоҷагии қишлоқ кадрҳои намояндаи бештар аз 110 ихтисос кор мекунанд. Меҳнаткашони қишлоқ на фақат аз ҷиҳати касбу ҳунар балки аз ҷиҳати вазифаи худро дар назди ҷамъият фаҳмиданашон ҳам ба дараҷаи камолот расиданд. Дар меҳнати онҳо асоси эҷодӣ — навоварӣ ва саъю кӯшиши ҷустуҷӯи далерона торафт пурратар зуҳур меёбад.

Иҷозат диҳед ба колхозчиён, коргарони совхозҳо ва мутахассисони пуршӯҳрати хоҷагии қишлоқамон барои меҳнати илҳомбахшу фидокоронаашон аз тамоми дилу ҷон ва гарму ҷӯшон ташаккур изҳор намоям!

Дар шароити социализми мутараққӣ алоқаи ривоҷу равнақи иқтисодиёт бо прогресси социалӣ ва маънавии ҷамъият торафт мустаҳкамтар мегардад. Дар ин асос дар республика чун дар тамоми мамлакат адои хизмати маданию маишӣ ва тиббӣ беҳтар, дараҷи некӯаҳволии меҳнаткашон баландтар мешавад. Фурӯши молҳои истеъмоли халқ ба аҳолӣ хеле афзуд. Дар зарфи се сол бештар аз 3,2 миллион метри мураббаъ манзил сохта шуд.

Мо ҳаққу ҳуқуқ дорем, ки аз муваффақиятҳои нигаҳдории тандурустии одамонамон фахр кунем. Таърихи инкишофи тиббӣ диёри мо пур аз саҳифаҳои дурахшони диловарӣ ва фидокории духтурону олимонест, ки ихтиёран ба республика омада, вазифаи душвори мубориза барои бартараф кардани касалиҳои сирояткунанда ва дарду иллати дигар ба зиммаи худ гирифтаанд. Бо иштироки фаъолонаи онҳо беморхонаю амбулатория ва поликлиникаҳои аввалин барпо карда мешуданд. Ҳоло дар Тоҷикистон бисьёр муассисаҳои муолиҷавӣ ва муолиҷавию профилактикӣ ҳастанд. Ҳатто ҷӯпоне, ки ҳамроҳи рамаи гӯсфандон ба марғзори кӯҳистон меравад ва ё геологе, ки дар кӯҳсор кор мекунад, медонад, ки агар лозим шавад, духтур ба хизмати вай ҳозиру тайёр хоҳад шуд — духтурро вертолёти авиацияи санитарӣ ба назди онҳо меорад.

Парвози маънавии халқи тоҷик бо ифтихори бузург ҳамчун комьёбии барҷастаи сиёсати миллии ленинӣ пазируфта мешавад. Ҳоло сеяки сокинони республикаи мо бо намудҳои гуногуни таълим фаро гирифта шудааст. Дар хоҷагии халқ ба ҳар сад коргар 84 одами дорои маълумоти олӣ, миёна ва миёнаи нопурра рост меояд. Отряди мутахассисони дипломдор аз 270 ҳазор гузаштааст.

«Барои он ки ҷамъияти советӣ дилпурона ба сӯи мақсадҳои бузурги мо пеш равад,— таъкид мекунад рафиқ Константин Устинович Черненко,— ҳар насли нав бояд ба пояи баландтари маърифат ва маданияти умумӣ, ихтисоси касбӣ ва фаъолияти гражданӣ бароял. Метавон гуфт, ин аст қонуни тараққиёти социалӣ».

Комьёбиҳои мо дар камолоти маънавии одамон дар сурати муқоиса кардани онҳо бо ҳамон мероси гароне, ки аз замони гузашта ба халқи тоҷик боқӣ монда буд, таассуроти махсусан калон мебахшанд. Журнали пешазреволюционии «Вестник воспитания» қайд карда буд, ки дар Туркистон ба 200 нафар одами бесавод фақат як одами чаласавод рост меояд ва агар «саводбарорӣ бо суръати ҳозира давом ёбад, барои баровардани саводи оддии аҳолӣ бештар аз 4 ҳазор сол лозим мешавад».

Ин пешгӯиҳои ғамангез дурӯғ баромаданд! Дар Тоҷикистони советӣ дар ҳақиқати ҳол ягон қишлоқи калон нест, ки мактабаш набошад ва бесаводӣ комилан бартараф нашуда монда бошад. Ислоҳоти мактаби маълумоти умумӣ ва касбӣ дар ташаккули шахси ҳамаҷониба баркамол перспективаҳои нав мекушояд.

Илми Тоҷикистон ба фатҳи қуллаҳои баландтарин қодир гашт. Даҳҳо муассисаҳои тадқиқоти илмӣ бо сардории Академияи фанҳо якҷоя бо олимони донишкадаҳои олӣ ва муассисаҳои илмии республикаҳои бародарӣ аз рӯи бисьёр проблемаҳои муҳими прогресси илму техника кори самарабахшеро иҷро менамоянд.

Ходимони адабиёт ва санъати республика ба маданияти сермиллати советӣ ҳиссаи торафт калон мегузоранд. Онҳо дар асарҳояшон таърихи қаҳрамониҳоро тасвир менамоянд ва манзараи пуршукӯҳи ҳаёти хушбахтонаи халқашонро инъикос мекунанд, ягонагии қисмату тақдир, саъю кӯшиш ва мақсадҳои халқҳои ба ҳам бародари мамлактро бо рӯҳбаландӣ тараннум менамоянд. Маҳз чунин мавқеи фаъолона сарчашмаи эътирофи оламшумулест, ки эҷодиёти классикони адабиёти советии тоҷик Садриддин Айнӣ, Абулқосим Лаҳутӣ ва Мирзо Турсунзода сазовори он гардидаанд.

Халқ ва партия комьёбиҳои интеллигенцияи халқии моро бисьёр тақдир мекунанд. Иҷозат диҳед аз ин минбар ба олимон, инженерон, муаллимону духтурон, ба ходимони адабиёт ва санъат, ба коркунони муассисаҳои маданият, матбуот, радио ва телевизион барои ҳиссаи бебаҳои онҳо ба барпо намудани сарватҳои моддӣ ва маънавӣ, ба тарбияи коммунистии меҳнаткашон изҳори миннатдории самимӣ кунам!

Дар ин рӯзи бароямон фархунда роли бузурги занони меҳнаткаши республикаро дар ривоҷу равнақи иқтисодиёт ва маданият махсус қайд кардан мехоҳам. Ҳокимияти Советӣ зани тоҷикро аз қайди асорат, хорию зорӣ ва беҳуқуқӣ наҷот дод, қадру қиматашро баланд бардошт, боиззату икром кард, ба фаъолияти пурҷӯшу хурӯши ҷамъиятию сиёсӣ ва меҳнатӣ ҷалб кард. Тоҷикзани озод аввалин бор дар таърих ходими сиёсӣ ва давлатӣ, коркуни ҷамъиятӣ, олим, педагог ва инженер, духтур, артистка, роҳбари коллективи меҳнатӣ шуд.

Мо меҳнати илҳомбахши занони республикаро бисьёр ба қадру қимат медонем, онҳоро ба муносибати ид гарму ҷӯшон муборакбод мекунем, ба онҳо аз таҳти дил бахту саодат ва ба нафъи Ватан комьёбиҳои нави шоён орзу менамоем!

Мо ба ин роҳи 60 сола назар андохта, ба Партияи Коммунистии ҷонҷон, ки халқи сермиллати советӣ ҳамаи муваффақиятҳои бузурги худро аз вай медонад, бори дигар ҳамду сано мегӯем. Ҳамин партия оммаи меҳнаткашони мамлакатро ба мубориза ба муқобили золимон сафарбар кард, онҳоро аз миёни оташи революция ва муҳорибаҳои хунини зидди қувваҳои зарбазани империализм хирадмандона роҳ нишон дод, қувваҳои бузурги эҷодии халқро бедор кард, вайро дар оилаи ягонаи бинокорони дуньёи нав муттаҳид намуда, ба қуллаҳои социализми мутараққӣ оварда расонд.

Партияи Коммунистии Тоҷикистон дар сафҳои ҷанговари КПСС ташаккул мeёфт ва ба камол мерасид, ташкилотчӣ ва роҳбари ҳақиқии фаъолияти эҷодии меҳнаткашони республика гардид. Вай аз ҷиҳати идеявӣ аз ҳарвақта дида хеле обутоб ёфта, муташаккилтар гашта, таҷрибаи калон андӯхта, бо халқ зич муттаҳид шуда, ба ҷашни 60-солагии худ расид. Имрӯз вай дар сафи худ қариб 120 ҳазор коммунистонро муттаҳид мекунад.

Ташкилоти партиявии республика қарорҳои съезди XXVI партия, Пленумҳои баъдинаи КМ КПСС-ро дар ҳаёт татбиқ намуда, дастуру хулосаҳоеро, ки дар нутқҳои рафиқ Константин Устинович Черненко баён ёфтаанд, ба асос гирифта, барои тараққиёти минбаъдаи хоҷагии халқ, сафарбар кардани меҳнаткашон ба пурраю барзиёд иҷро наму-

дани супоришҳои панҷсолаи ёздаҳум, тарбия кардани онҳо дар рӯҳи садоқат ба идеалҳои марксизм-ленинизм чораҳои самарабахш мебинад.

Дар кори ҳаррӯзаи комитетҳои партиявии республика чунин ҷиҳатҳои услуби ленинӣ, монанди кордонӣ ва ташаббускорӣ, принципнокӣ ва серталабӣ, аз нуқтаи назари танқидӣ таҳлил намудани комьёбиҳо ва муайян кардани перспективаҳои оянда торафт пурратар зуҳур меёбанд.

Партияи Коммунистии Тоҷикистон ба ташкилотҳои оммавии меҳнаткашон доимо такья намуда, дар бораи пай дар пай баланд шудани роли онҳо дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ ғамхорӣ мекунад, ташаббуси халқиро ҳамаҷониба тарафдорӣ менамояд. Ташкилотҳои партиявӣ кори Советҳои депутатҳои халқиро мунтазам такмил медиҳанд, диққати онҳоро ба баланд бардоштани дараҷаи идораи корҳои давлатӣ, хоҷагӣ ва ҷамъиятӣ ҷалб менамоянд.

Иттифоқҳои касабаи Тоҷикистон дар иҷрои вазифаҳои социалию иқтисодӣ роли муҳим мебозанд. Онҳо дар сафи худ як миллиону 367 ҳазор касро муттаҳид карда, ба иҷрои вазифаҳои хоҷагӣ торафт фаъолона таъсир мерасонанд, ҳамчун ташкилотчии мусобиқаи социалистӣ ташаббусҳои ватандӯстонаро тарафдорӣ ва ҷорӣ менамоянд, дар бораи қонеъ кунондани талаботи рӯзафзуни маишӣ ва маданиии коргарон, колхозчиён ва хизматчиён доимо ғамхорӣ мекунанд.

Иттифоқи Коммунистии Ленинии Ҷавонони республика, ки дар ҳайати он зиёда аз 686 ҳазор писару духтар ҳаст, такьягоҳи боэътимод, ёрдамчии ҷанговар ва резерви асосии афзоиши сафи Партияи Коммунистии Тоҷикистон мебошад. Ташкилотҳои партиявӣ роҳбариро ба комсомол устуворона беҳтар мекунанд, роли комсомолро дар тарбияи коммунистии насли наврас баланд мебардоранд.

Мо фахр мекунем, ки ҷавонони шӯҳратманди мо аз душвориҳо наметарсанд, ба корҳои бузург ва масъулиятнок бо камоли ҷасорат камар мебанданд. Писарону духтарони республика ба сохтмони Магистрали Байкалу Амур ҳисса гузоштанд. Моҳи августи соли 1976 десанти аввалини бинокорон аз Тоҷикистон ба тайгаи хилват фуромада буд. Дар моҳи январи соли 1984 бошад, онҳо ба КМ КПСС ва КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон дар бораи пеш аз мӯҳлат ба анҷом расидани сохтмони станцияи Солонии участкаи шарқии БАМ рапорт доданд. Бисьёр ҷавонон дар дигар сохтмонҳои калони мамлакат кор мекунанд.

Иҷозат диҳед аз номи шумо ба ҷавонони шоёни таҳсинамон барои садоқаташон ба анъанаҳои революционӣ, ҷангӣ ва меҳнатии халқи советӣ ташаккур изҳор намоям! Мо боварӣ дорем, ки комсомоли Тоҷикистон дар оянда ҳам қувваи фаъолу буньёдкор мешавад ва дар сохтмони коммунистӣ ба муваффақиятҳои нав ноил мегардад.

Рафиқон! Комьёбиҳои мо аз қувваи рӯҳафзои бародарии мустаҳкаму пойдори халқҳои советӣ басо равшан шаҳодат медиҳанд. Ин бародарӣ сарвати бебаҳои мо, аз музаффариятҳои барои ҳар одами советӣ хеле ба қадру қимати социализм аст.

Халқи тоҷик дар таҷрибаи худ боварӣ ҳосил намуд, ки иттифоқи ягона қувваи вайро меафзояд, тараққиёти социалию иқтисодиро метезонад. Бародарии бузурги аҳли меҳнат дар мубориза и якҷоя барои дуньёи нави одилона муқаррар гардид, аввалин бор дар таърих умумияти нави социалӣ ва интернационалӣ — халқи советӣ ташаккул ёфт. Халқи тоҷик ҷузъи таркибии вай буда, ифтихор дорад, ки аъзои ин умумияти таърихӣ аст.

Ягонагӣ ва муттаҳидии мардуми советӣ дар алоқаҳои республикаҳои бародарӣ, ки мунтазам мустаҳкам мешаванд, равшан зуҳур меёбанд. Ҳиссаи Тоҷикистон дар тақсими умумиттифоқии меҳнат сол аз сол меафзояд. Республика, ки дар солҳои аввали мавҷудияти худ ба пешрафти умумии иқтисодии мамлакат қариб ҳисса намегузошт, ҳозир ба фонди умумиттифоқӣ бисьёр хелҳои маҳсулоти саноат ва хоҷагии қишлоқ медиҳад. Дар навбати худ республикаи мо аз дигар районҳои

иқтисодии Иттифоқи Советӣ мошину таҷҳизот ва маҳсулоти гуногун мегирад.

Ҳиссаи пойтахти Ватанамон — шаҳри қаҳрамони Москваро ба равоҷу равнақи социалию иқтисодии республика махсус қайд кардан мехостам. Мо дар мубориза барои муқаррар намудан ва пойдор гардондани Ҳокимияти Советӣ дар Тоҷикистон, дар тайёр кардани кадрҳои миллии синфи коргар, интеллигенцияи халқӣ, дар барпо намудани потенциали илмию техникӣ — дар ҳама кор ва ҳама вақт кӯмаки беғаразонаи москвагиҳоро ҳис мекардем ва ҳис мекунем.

Москва — пойтахти Ватанамон ва Ленинград — гаҳвораи Революцияи Кабири Социалистии Октябрь аз рӯзҳои нахустини сохтмони ҳаёти нав Тоҷикистон ва пойтахти он — шаҳри Душанберо ба шефӣ гирифтанд, дар рафъи қафомонии иқтисодиёту маданият кӯмак расонданд. Мо ҳоло ҳам ҳарорати қалб ва қудрати бозувони дӯстони моквагию ленинградиамонро пайваста эҳсос мекунем ва барои ин аз онҳо беҳад сипосгузорем.

Воқеаи ба ҳамин қарибиҳо рӯйдодаро мисол меоварем. Тараққиёти босуръати хоҷагии халқи республика боиси вусъати равобити амалии коркунони масъули вазорату идораҳои мо бо органҳои марказӣ мегардад. Ҳамчунин шумораи касоне, ки дар аспирантураю докторантураҳои назди донишкадаҳои олӣ ва муассисаҳои илмии пойтахт таҳсил мекунанд, сол аз сол меафзояд. Табиист, ки барои дар Москва ҷой гирифтани онҳо мушкилиҳо низ пеш меоянд.

Бо ташаббуси комитети партиявии шаҳр, бо ташаббуси шахсан Виктор Васильевич Гришин Совети Москва ба қарибӣ қарор қабул кард, ки дар маркази пойтахт барои Тоҷикистон комплекси калони истиқоматӣ ҷудо кунад. Мо ҳамаи инро зуҳуроти конкретии амалии дӯстию бародариамон медонем.

Мо тамоми кору бор ва фикру зикрамонро бо Москва қиёс мекунем. Иҷозат диҳед аз номи иштироккунандагони маҷлиси ботантана, тамоми халқи тоҷик ба москвагиҳо, ташкилоти партиявии пойтахт, шахсан ба Виктор Васильевич Гришини мӯҳтарам барои тамоми коре, ки баҳри нашъунамои Тоҷикистони советӣ ба ҷо оварданд ва ба ҷо меоранд, аз сидқи дил миннатдорӣ баён кунам!

Меҳнаткашони Тоҷикистон анъанаҳои шоистаи интернационализми социалистиро комилан бақадру қимат мешуморанд. Мо имрӯз ҳам бори дигар қавл медиҳем, ки минбаъд ҳам иттифоқи миллату халқиятҳои советиро, ки халқи бузурги рус сарвараш мебошад, пойдор мегардонем!

Мо аз халқи бузурги рус — бародари калону дӯсти ҷониамон ҳамеша аз сидқи дил миннатдору сипосгузорем!

Забони тавоно ва шевои русӣ, ки дар ҳаёти иқтисодию сиёсӣ ва мадании мамлакат, қарин шудани миллату халқиятҳо роли бағоят калон бозидааст, ба тарзи табиӣ ба рӯзгори мо ворид шуд. Вай ҳамчун забони алоқаи байни миллатҳо, дӯстию бародарӣ барҳақ барои ҳар тоҷик забони дуюми модарӣ гардид, ба мо роҳи ганҷинаи тамаддуни ҷаҳонӣ, роҳи омӯзиши асарҳои ҷовидонии классикони марксизм-ленинизмро кушод! Маданияти ба худ хосу қадимаи халқи тоҷик ба шарофати забони русӣ дар ҷаҳон маълум гардид.

Республикаи мо ҳоло бо 91 мамлакати ҷаҳон робитаи маданӣ дорад. Ходимони адабиёту санъат пайваста ба хориҷа сафар мекунанд ва аз ҷониби худ меҳмонони хориҷиро пазироӣ менамоянд. Робитаи байналхалқии муассисаҳои илмӣ ва ташкилотҳои ҷавонон ҳамаҷониба вусъат мегирад.

Меҳнати эҷодию бунёдкоронаи одамони советӣ дар роҳи такмили социализми мутараққӣ аз ҷидду ҷаҳди муҳофизату мустаҳкам намудани сулҳи тамоми ҷаҳон ҷудонопазир аст. Мо бояд ноилоҷ ба назари эътибор гирем, ки ҳоло дар арсаи байналхалқӣ муборизаи ду системаи

ҷамъиятӣ, ду ҷаҳонбинии ба ҳам зид бағоят тезу тунд мегардад, ки мислаш дар тамоми давраи баъди ҷанг дида нашудааст.

Империализм, пеш аз ҳама доираҳои ҳукмрони Штатҳои Муттаҳидаи Америка, нақшаҳои беақлонаи ҳукмрони ҷаҳон шуданро мекашанд, бо сиёсати таҷовузкоронаашон аҳли башарро ба вартаи ҷанги ядрой тела медиҳанд. Бар зидди Иттифоқи Советӣ, мамлакатҳои социализм ҷанги худсаронаи психологӣ бурда мешавад.

Константин Устинович Черненко иродаю азми моро равшану возеҳ баён кард:

«Бигузор касе зарра барин шубҳа накунад: мо дар оянда низ ғами онро мехӯрем, ки қобилияти мудофиавии мамлакатамонро мустаҳкам кунем, воситаҳои кофӣ дошта бошем, то ки бо ёрии онҳо дами моҷароҷӯёнро паст кардан мумкин бошад».

Меҳнаткашони республика сиёсати сулҳҷӯёнаи берунии Партияи Коммунистӣ ва Ҳукумати Советиро якдилона дастгирӣ мекунанд ва маъқул мешуморанд. Мо ҳамроҳи тамоми одамони советӣ ба Константин Устинович Черненко барои муборизаи пурсамараш баҳри сулҳ ва дӯстии халқҳо миннатдории самимӣ баён мекунем.

Меҳнаткашони республика иди мубораку фархундаи худ — 60 солагии ташкил ёфтани РСС Тоҷикистон ва Партияи Коммунистии Тоҷикистонро бо муваффақиятҳои нави тараққиёти иқтисодию социалӣ пешвоз мегиранд. Мо бо камоли хурсандӣ ба арзи Комитети Марказии ленинии партияамон, Бюрои сиёсии КМ КПСС, Ҳукумати Советӣ мерасонем, ки плани хоҷагии халқ ва ӯҳдадориҳои социалистӣ бомуваффақият иҷро мешавад.

Аз рӯи маълумоти пешакӣ маҳсулоти саноат дар зарфи чор соли панҷсолаи ёздаҳум қариб 17 фоиз, ҳосилнокии меҳнат 4,5 фоиз меафзояд. Қариб сӣ фоизи маҳсулоти саноат аз ҳамин ҳисоб ба даст меояд. Ҷамъ зиёда аз 15 миллиард сӯмина ё худ назар ба супориш 348 миллион сӯмина зиёд маҳсулоти саноат фурӯхта хоҳад шуд. Истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ меафзояд.

Дар панҷсолаи ҷорӣ ба хоҷагии халқи республика зиёда аз чор миллиард сӯм ҷудо карда шудааст, ки ин назар ба ҳамин давраи панҷсолаи даҳум ҳашт фоиз зиёд мебошад. Дар давоми чор сол қариб сад корхонаю цехҳои нави саноатӣ, хеле бисёр манзил, мактаб, беморхона, дигар объектҳои социалию маданӣ ба истифода дода шуданд.

Тадбирҳои дар солҳои 1984—1990 боз ҳам тараққӣ додани хоҷагии пойтахти республика — шаҳри Душанбе, ки Совети Вазирони СССР якҷоя бо КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон тартиб додаанд, Бюрои сиёсии КМ КПСС маъқул донист ва бо ордени Байрақи Сурхи Меҳнат мукофотонидани шаҳри Душанбе зуҳуроти нави равшани ғамхории партия ва ҳукумат дар бораи нашъунамои Тоҷикистони советӣ гардиданд.

Меҳнаткашони комплекси агросаноатӣ дар роҳи иҷрои Программаи озуқаворӣ ғайратмандона кор мекунанд. Плани чорсолаи ба давлат фурӯхтани пахта, ғалла, сабзавот, картошка, маҳсулоти полизӣ, ангур, меваи цитрусӣ, тухм, пашм, пилла барзиёд иҷро шуд. Плани ба давлат фурӯхтани гӯшту шир иҷро мешавад. Дар давоми чор соли панҷсолаи ҷорӣ ҷамъ тақрибан 6 миллиард сӯмина маҳсулоти хоҷагии қишлоқ истеҳсол карда хоҳад шуд. Республика супориши ба марказҳои саноатии Федерацияи Россия фиристодани маҳсулоти хоҷагии қишлоқро бомуваффақият иҷро намуд.

Тайёрӣ ба ҷашни республика ва Партияи Коммунистии Тоҷикистон рӯҳбаландии сиёсӣ ва ғайрати нави меҳнатӣ бахшид. Дар мусобиқаи социалистӣ барои сазовор пешвоз гирифтани ин ҷашн қариб тамоми коллективҳои меҳнатӣ иштирок доштанд.

Натиҷаи вахтаи меҳнати зарбдоронаи идона далели ин гуфтаҳост. Саноат программаи ёздаҳмоҳаро аз мӯҳлат пеш иҷро кард. Илова ба план ба ҷои 50 миллион сӯминаи дар ӯҳдадорӣ пешбинишуда 116 мил-

лион сӯмина маҳсулот бароварда шуд. Даъвати партияро дар бобаги зиёда аз план баланд бардоштани ҳосилнокии меҳнат ва ба таври илова кам кардани арзиши аслӣ дар ҳама ҷо пурра дастгирӣ карданд. Суръати афзоиши ҳосилнокии меҳнат дар саноати республика аз рӯи ҳисобҳо қариб 103 фоизро ташкил медиҳад. Умедворем, ки супориши ба таври илова ним фоиз кам кардани арзиши аслии маҳсулоти саноат низ иҷро мешавад.

Меҳнаткашони деҳот соли чоруми панҷсоларо бо натиҷаҳои хуб ба анҷом расонданд. Ӯҳдадории социалистии ба давлат фурӯхтани маҳсулоти асосии зироат иҷро гардид. Назар ба ҳамин даврaи соли гузашта хеле зиёд маҳсулоти чорво ва ҳамчунин хӯроки чорво истеҳсол карда шуд. Соли ҷашн аз бисьёр ҷиҳат соли рекордӣ гардид.

Дар ин сол пахтакорони мумтози мо низ зарбдорона кор карданд. Онҳо дар шароити душвори обу ҳаво ҳосили фаровони «тиллои сафед» рӯёнда, ҷамъ оварданд, ки мислаш дар тамоми панҷсолаи ҷорӣ дида нашуда буд. Ба давлат ба ҷои 910 ҳазор тоннаи ӯҳдадорӣ зиёда аз 930 ҳазор тонна пахта фурӯхта шуд, ки ин назар ба соли гузашта 50 ҳазор тонна зиёд аст. Ин дар тамоми таърихи пахтакории республика натиҷаи дуюм мебошад.

Қанд занед, рафиқон пахтакорони азиз, ҳамаи пешқадамони истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ!

Комьёбии меҳнатии деҳқонони республика дар табрикномаи КМ КПСС хеле тақдир карда шуд. Ба муносибати ин табрикнома ба ҳамин қарибӣ дар Душанбе митинги серодами меҳнаткашон барпо гардид.

Дар Комитети Марказии КПСС, гуфта мешавад дар ин ҳуҷҷати барои мо муҳими сиёсӣ, аз муждаи плану ӯҳдадории социалистии ба давлат фурӯхтани ғалла, пахта, сабзавот, картошка, маҳсулоти полизиро иҷро кардани коллективҳои меҳнатии РСС Тоҷикистон қаноатманд гардиданд. Хурсандибахш аст, ки хоҷагии қишлоқи республика босуръат тараққӣ мекунад, супоришҳои панҷсолаи ёздаҳум иҷро мешаванд.

Комитети Марказии КПСС колхозчиён, коргарони совхозҳо, механизаторон, мутахассисони хоҷагии қишлоқ ва хоҷагии об, коркунони корхонаҳои маҳсулоттайёркунӣ, нақлиёт ва аз нав кор кардабароии маҳсулот, органҳои партиявию советӣ ва комсомолӣ, ҳамаи меҳнаткашони республикаро ба муносибати ғалабаи бузурги меҳнатӣ самимона муборакбод карда, изҳори боварӣ намуд, ки меҳнаткашони РСС Тоҷикистон комьёбиҳоро афзун гардонда, барои иҷрои бомуваффақияти Программаи озуқаворӣи СССР боз ҳам суботкорона мубориза мебаранд ва съезди XXVII партияро бо комьёбиҳои арзандаи меҳнатӣ пешвоз мегиранд.

Ин суханони самимию пурҳарорати ҳикматомез дар қалби деҳқонон, ҳамаи меҳнаткашони Тоҷикистон маъво карданд ва ҳисси сипосгузории гарму ҷӯшон бахшиданд. Меҳнаткашони Тоҷикистон аз ин табрикнома рӯҳу ғайрати тоза гирифтанд ва азм доранд, ки минбаъд ҳам баҳри нашъунамои Ватани бузурги сермиллатамон зарбдорона кор кунанд.

Иҷозат диҳед аз номи шумо, аз номи ҳамаи меҳнаткашони республика ба Комитети Марказии ленинии КПСС, Бюрои сиёсии он, ки рафиқ Константин Устинович Черненко сарвараш мебошад, бори дигар барои ғамхорию илтифоти падарона ба аҳли меҳнат, барои ҳамаҷониба тақдир карда шудани ҳиссаи коркунони комплекси агросаноатии республика дар иҷрои қарорҳои съезди XXVI ва Пленумҳои баъдинаи КМ КПСС, барои орзуҳои неку рӯҳбахш, дилпурию эътимод, ки сазовори онҳо шудан мехоҳем, аз сидқи дил миннатдорию сипосгузорӣ баён кунам.

Бисьёр коллективҳои пешқадами меҳнатӣ, пешқадамону навоварони истеҳсолот, ки меҳнати диловаронаи онҳо аз бисьёр ҷиҳат ба муваффақияти умум мусоидат кард, шастсолагии ташкил ёфтани республи-

ка ва Партияи Коммунистии Тоҷикистонро бо тӯҳфаҳои арзандаи меҳнатӣ пешвоз гирифтанд.

324 корхонаю ташкилот, 109 колхозу совхоз ва муассисаҳои байнихоҷагӣ, зиёда аз 6 ҳазор цеху участка, бригадаю фермаҳо ба муносибати ин ид ӯҳдадории калон қабул карданд. Планҳои шахсии соли ҷориро зиёда аз 90 ҳазор кас иҷро кард.

Дар рӯзи ид чунин муждаро шунида хурсанд шудем, ки ба говҷӯши колхози ба номи Карл Маркси райони Панҷакент Кӯзигул Халилова барои натиҷаҳои барҷастаи меҳнатиаш дар мусобиқаи социалистии умумииттифоқӣ, дар иҷрои плану ӯҳдадориҳои зиёд кардани истеҳсоли гӯшт, шир ва маҳсулоти дигари чорво дар давраи зимистони соли 1983—1984 қаҳрамонӣ нишон доданаш дар қатори чорводорони беҳтарини мамлакат унвони олии Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ дода шудааст.

Иҷозат диҳед аз номи Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон, Президиуми Совети Олӣ ва Совети Вазирони РСС Тоҷикистон пешқадамону навоварони истеҳсолот, зарбдорони панҷсола, ғолибон ва иштироккунандагони мусобиқаи пешазидии социалистиро аз сидқи дил табрик намоям, ба онҳо миннатдории самимӣ изҳор кунам ва ба онҳо тани сиҳат, бахту саодат, корнамоиҳои нави меҳнатӣ орзу намоям!

Рафиқон! Мо муваффақиятҳоямонро ҷамъбаст карда, баробари ин бояд ба вазифаҳое, ки иҷро кардан лозим аст, диққати асосӣ диҳем. Ин вазифаҳо бағоят масъулиятнокуу мураккабанд. Моҳияти онҳо дар нутқи рафиқ К. У. Черненко дар маҷлиси васеи Бюрои сиёсии КМ КПСС равшан ифода ёфтааст: «Панҷсоларо сазовор ба анҷом расонем, интенсификацияи иқтисодиётро тезонем».

Иҷрои бомуваффақияти супоришҳои панҷсолаи ёздаҳум аз ҳар яки мо талаб мекунад, ки дар соли хотимавии он бо ҷӯшу хурӯш кор кунем. Дар айни ҳол бояд барои иҷрои вазифаҳои наву боз ҳам мураккаб ва калонмиқёси панҷсолаи дувоздаҳум ва давраи минбаъда заминаи хуб барпо карда шавад.

Перспективаҳои республика барҳақ азиманд! Соли оянда истеҳсоли энергияи электр дар республика назар ба 12 миллиард киловатт-соати соли 1983 ба 20 миллиард киловатт-соат мерасад.

Соҳаҳои химия ва мошинсозӣ боз ҳам тараққӣ мекунанд.

Дар як вақт саноати сабуку хӯрокворӣ бо суръати зиёд тараққӣ хоҳад кард. Ин имкон медиҳад, дар оянда истеҳсоли газвори пахтагин қариб ба 200 миллион метри мураббаъ, қолину пойандоз ба 18 миллион метри мураббаъ расонда шавад. Истеҳсоли либоси тагу рӯ якчанд баробар ва пойафзол қариб ду баробар меафзояд.

Дар комплекси агросаноатӣ низ дигаргуниҳои азим ба вуқӯъ мепайванданд. Мувофиқи Программаи озуқаворӣ истеҳсоли гӯшту шир назар ба дараҷае, ки барои охири панҷсолаи ҷорӣ пешбинӣ шуда буд, якуним баробар ва тухм ду баробар меафзояд. Истеҳсол ва ба давлат фурӯхтани пахта, сабзавот, картошка, мева, ангур ва дигар хелҳои маҳсулоти хоҷагии қишлоқ хеле зиёд мешавад.

Мақсад аз суръати зиёди тараққиёти иқтисодиёт дар ниҳояти кор баланд бардоштани дараҷаи моддию маданини ҳаёти халқ аст.

Барои иҷрои ин программаи бечунучаро азим минбаъд ҳам дар ҳама ҷо муташаккилию интизомро мустаҳкам намудан, ба таъмини кори мураттабу босуръати ҳар участка комьёб шудан, ресурсҳои моддиро сарфа кардан ва меҳнатро оқилонатар ташкил намудан, ҳосилнокии онро афзун гардондан, дар коллективҳои меҳнатӣ муҳити ёрии рафиқона ва серталабӣ муҳайё намудан, нисбат ба камбудиҳо оштинопазир будан ва ба иҷрои кор масъулияти олӣ ҳис кардан зарур аст.

«Хусусияти давраи ҳозира,— қайд кард Константин Устинович Черненко,— ҳамин аст, ки тамоми корро ба зинаи боз ҳам баландтар

бардорем, ҳамаи звеноҳои процесси истеҳсолотро бо рационализация фаро гирем».

Хулоса, моро кори доманадору эҷодӣ дар пеш аст. Мо ин корро ба ҷо оварда, барои тараққиёти минбаъдаи тамоми соҳаҳои хоҷагии халқ заминаи пойдор барпо мекунем.

Соли оянда соли тайёрии фаъолона ба съезди XXVII КПСС, чилсолагии Ғалабаи халқи советӣ дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ аст. Чунон ки рафиқ К. У. Черненко қайд кард, ин «ба кори зиёде, ки моро дар соли нав интизор аст, маънии махсуси сиёсӣ мебахшад».

Коммунистон, ҳамаи меҳнаткашони Тоҷикистон масъулияти олии худро барои иҷрои бомуваффақияти вазифаҳои ба миёнгузоштаи партия дарк намуда, дар ин рӯзи ҷашни фархунда ба Комитети Марказии ленинии КПСС, Бюрои сиёсии КМ шахсан ба Котиби генералии КМ КПСС, Раиси Президиуми Совети Олии СССР рафиқ Константин Устинович Черненко қавл медиҳанд, ки онҳо минбаъд ҳам тамоми қувваю ғайраташонро ба кори такмили социализми мутараққӣ мебахшанд ва съезди XXVII КПСС-ро бо фатҳу нусратҳои нави меҳнатӣ пешвоз мегиранд.

Ҷовидон поянда ва шукуфон бод Ватани бузургу муқтадири мо — Иттифоқи Республикаҳои Советии Социалистӣ!

Зинда бод дӯстии пойдори ленинии халқҳои советӣ!

Шаъну шараф ба Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ — илҳомбахш ва ташкилотчии тамоми ғалабаҳои халқи советӣ!

**(Маърӯза бо диққати том шунида шуд ва дар рафти он борҳо кафкӯбӣ карданд).**



# Ба Комитети Марказии Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ, ба Президиуми Совети Олии СССР, ба Совети Вазирони СССР, ба Котиби генералии КМ КПСС, Раиси Президиуми Совети Олии СССР рафиқ Константин Устинович ЧЕРНЕНКО

Мо, иштироккунандагони маҷлиси ботантана, ки ба 60-солагии ташкил ёфтани Республикаи Советии Социалистии Тоҷикистон ва Партияи Коммунистии Тоҷикистон бахшида шуд, аз номи коммунистон ва ҳамаи меҳнаткашони республика ба Комитети Марказии ленинии Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ, Президиуми Совети Олии СССР, Совети Вазирони СССР, шахсан ба Шумо, Константин Устиновичи азиз, барои илтифоти доимӣ ва ғамхории падарвоватон дар бораи тараққиёти социалию иқтисодии Тоҷикистони советӣ ва баланд бардоштани дараҷаи некӯаҳволии мардуми советӣ изҳори ташаккур ва миннатдории самимӣ мекунем.

Синфи коргар, деҳқонони колхозӣ, интеллигенцияи халқии республика номаи табрикии КМ КПСС, Президиуми Совети Олии СССР ва Совети Вазирони СССР-ро ки дар он ба комьёбиҳои республика дар ҳаёти иқтисодӣ, сиёсӣ ва маънавӣ, ба ҳиссаи рӯзафзуни вай ба барпо намудану пойдор гардондани комплекси ягонаи хоҷагии халқи мамлакат баҳои баланд дода шудааст, бо шодию хурсандӣ ва рӯҳбаландии бузург пазируфтанд.

Ғалабаи Октябри Кабир, сиёсати миллии ленинӣ барои ҷомаи амал пӯшидани орзую умеди халқи тоҷик роҳ кушоданд, ба вай имконият доданд, ки Давлати Советӣ барпо кунад, давраи капиталистии тараққиётро аз сар натузаронда, ба социализм гузарад.

Пеш аз революцияи Октябрь дар территорияи Тоҷикистони ҳозира ҳамагӣ якчанд корхонаи хурди нимкосибӣ буд. Хоҷагии қишлоқ олоти оддии меҳнат дошт, аксарияти мутлақи аҳолӣ бесавод буд.

Тоҷикистон дар солҳои Ҳокимияти Советӣ бо мададу ёрии бузурги беғаразонаи халқҳои республикаҳои бародарӣ ва, пеш аз ҳама, халқи кабири рус аз канори қафомондаи Россияи подшоҳӣ ба Республикаи баробарҳуқуқи Советии Социалистӣ табдил ёфт, ки иқтисодиёт, илму маданияти вай ба дараҷаи баланди тараққиёт расидаанд.

Ҳоло дар республика зиёда аз 400 корхонаи ҳозиразамони саноатие кор мекунад, ки бо таҷҳизоти навтарин таъмин мебошад. Энергетика, металлургияи ранга, саноати электротехникӣ, мошинсозӣ, металл-

коркунӣ, саноати маъдан, химиявӣ, саноатӣ сабук ва хӯрокворӣ бо суръати тамом тараққӣ меёбанд, истеҳсоли нефть ва газ меафзояд. Комплекси истеҳсолии территориявии ҷануби Тоҷикистон торафт бештар ҳиссаи калон мегузорад. ГЭС-и ба номи Л. И. Брежневи Норак бо иқтидори пуррааш кор мекунад. ГЭС-и Бойғозӣ имсол энергияи аввалини электр ҳосил менамояд. Дар дарьёи Вахш иншооти нави бузурги обӣ — станцияи электрии Роғун бунёд карда мешавад.

Тоҷикистон дар натиҷаи амалӣ гардидани сиёсатии аграрии партия ва ғалабаи сохти колхозӣ ба диёри истеҳсолоти мутараққии хоҷагии қишлоқ, ба яке аз базаҳои калони пахтаи маҳиннахи мамлакат табдил ёфт. Дар республика боғдорӣ, токпарварӣ, сабзавоткорӣ, чорводорӣ ва дигар соҳаҳои комплекси агросаноатӣ бо суръати торафт зиёд тараққӣ меёбанд.

Қувваи бузурги дигаргунсозии сохти социалистӣ дар прогресси маънавии халқи тоҷик равшан зуҳур ёфт. Дараҷаи баланди маълумоти аҳолӣ, комьёбиҳои бузурги илм, ташкили бисьёр муассисаҳои нигаҳдории тандурустии халқ натиҷаи революцияи маданӣ гардиданд. Маданияти шаклан миллӣ ва мазмунан социалистӣ, ки қисми таркибии ганҷинаи маданияти сермиллати мамлакати мост, гул-тул шукуфт.

Ташаккули одами нави меҳнаткаш — интернационалист, ватандӯст, ки ба Ватани советӣ, ба Партияи Коммунистӣ садоқати бепоён дорад, муҳимтарин музаффарияти социализм мебошад. Ташкилоти партиявии республика қарорҳои Пленуми июнии (соли 1983) КМ КПСС-ро ба асос гирифта, барои тарбия намудани омма дар рӯҳи садоқат ба идеяҳои марксизм-ленинизм, масъулияти олӣ ва вазифаи гражданӣ устуворона кор мекунад.

Коммунистон, меҳнаткашони республика 60-солагии ташкил ёфтани РСС Тоҷикистон ва Партияи Коммунистии Тоҷикистонро қайд карда, пурра мефаҳманд, ки онҳо ба муваффақиятҳои худ, ба ҳамаи он чи ки шаъну шӯҳрат ва ифтихори Тоҷикистони советиро ташкил медиҳад, ба туфайли Партияи Коммунистии ҷонҷон, Комитети Марказии ленинии он, Бюрои сиёсии КМ КПСС бо сардории ходими машҳур ва маъруфи сиёсӣ ва давлатии замони ҳозира рафиқ Константин Устинович Черненко ноил шуданд.

Мо комьёбиҳои республика, сурури меҳнати озоди илҳомбахшро барҳақ бо дӯстии ленинии халқҳо, бо кӯмаки беғаразонаи республикаҳои бародарии мамлакат вобаста медонем. Бахту саодати халқи тоҷик аст, ки вай тақдири худро бо халқи рус, ки Ленини бузургро ба ҷаҳон додааст, абадӣ вобаста кард.

Мо ба бародари калонии худ — халқи кабири рус барои ҳиссаи бебаҳои вай ба тараққиёти Тоҷикистони советӣ изҳори миннатдории самимӣ мекунем.

Мо ба халқҳои ҳамаи республикаҳои иттифоқии бародарии мамлакатамон, ки халқи тоҷик бо онҳо дар сафи ягона истода, бо роҳи муборизаи революционӣ ва меҳнати фидокорона пеш меравад, вазифаҳои азими такмили социализми мутараққиро иҷро мекунад, бо суханони пур аз меҳру муҳаббат мурочиат менамоем.

Садҳо коллективи меҳнатӣ, ҳазорон нафар пешқадамону навоварони истеҳсолот мусобиқаи социалистиро барои иҷрои қарорҳои съезди XXVI партия, Пленумҳои баъдинаи КМ КПСС, супоришҳои соли чоруми панҷсола ҳамаҷониба вусъат дода, плану ӯҳдадориҳои социалистиро аз мӯҳлат пеш иҷро карданд. Плани 11 моҳи соли чории панҷсола дар бобати истеҳсол ва фурӯши маҳсулоти саноат бомуваффақият иҷро гардид. Пахтакорони мо ба муваффақияти калон ноил шуданд. Мамлакат аз Тоҷикистон дар соли ҷашн 930 ҳазор тонна пахта гирифт. Меҳнаткашони хоҷагии қишлоқ плану ӯҳдадориҳои ба давлат фурӯхтани ғалла, пахта, сабзавот, картошка, зироатҳои полизиро барзиёд иҷро карданд. Меҳнаткашони республика Табрикномаи КМ КПСС-ро ба муносибати иҷрои бомуваффақияти планҳои фурӯши маҳсулоти хо-

ҷагии кишлоқ бо рӯҳбаландии бузург ва миннатдории самимӣ пазируфтанд.

Партияи Коммунистии Тоҷикистон — яке аз отрядҳои ҷанговари КПСС аз ҷиҳати ташкилӣ мустаҳкам гардид, аз ҷиҳати идеявӣ обу тоб ёфта, дар кори сиёсӣ ва ташкилотчигӣ таҷрибаи калон андӯхта, дар атрофи Комитети Марказии ленинии КПСС зич муттаҳид буда, 60-солагии худро қайд мекунад.

Ташкилоти партиявӣ дар тамоми фаъолияти худ қарорҳои съезди XXVI партия, Пленумҳои баъдинаи КМ КПСС, дастурҳои муҳими Котиби генералии КМ КПСС, Раиси Президиуми Совети Олии СССР рафиқ К. У. Черненкоро ба асос мегирад. Коммунистон, ҳамаи меҳнаткашони республика дар роҳи интенсификацияи соҳаҳои истеҳсолоти ҷамъиятӣ, ҷорӣ намудани режими сарфакорӣ, баланд бардоштани ҳосилнокии меҳнат ва кам кардани арзиши аслии маҳсулот, мустаҳкам намудани интизом ва муташаккилӣ дар истеҳсолот, барои истиқболи сазовори съезди XXVII КПСС ҷидду ҷаҳд мекунанд.

Коргарон, колхозчиён, интеллигенция азми қавӣ доранд, ки бо меҳнати фидокоронаи худ шаъну шӯҳрати мамлакатро афзун намоянд ва ҳамаи чораҳоро бинанд, то ки Ватани маҳбуби мо — Иттифоқи Республикаҳои Советии Социалистӣ зеботар ва бойтар гардад.

Мо аз номи коммунистон, меҳнаткашони республика ба Комитети Марказии ленинии Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ, Президиуми Совети Олии СССР, Совети Вазирони СССР, шахсан ба Шумо, Константин Устиновичи азиз, қавл медиҳем, ки дар оянда ҳам барои дар ҳаёт бомуваффақият татбиқ кардани планҳои партия тамоми ғайрату қувваамонро истифода мебарем, ба кори бузурги сохтмони коммунизм, мустаҳкам намудани иқтидори иқтисодӣ ва мудофиавии Ватани маҳбубамон бештар ҳисса мегузорем.

Зинда бод дӯстии мустаҳками халқҳои советӣ!

Шаъну шараф ба Партияи Коммунистии ҷоноҷон — илҳомбахш ва ташкилотчии ҳамаи ғалабаҳои мо!

*ИШТИРОККУНАНДАГОНИ МАҶЛИСИ ЯКҶОЯИ БОТАНТАНАИ КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН ВА СОВЕТИ ОЛИИ РСС ТОҶИКИСТОН.*

# ДАР БОРАИ КАМБУДИҲОИ ҶИДДИИ ИСТИФОДАИ РЕСУРСҲОИ ТАКРОРИИ МОДДӢ ДАР ХОҶАГИИ ХАЛҚ

Комитети Марказии КПСС «Дар бораи камбудиҳои ҷиддии истифодаи ресурсҳои такрории моддӣ дар хоҷагии халқ» масъала муҳокима кард. Дар қарор қайд мешавад, ки барои истифодаи беҳтари ресурсҳои такрории моддӣ дар истеҳсолот қарорҳо қабул шуда бошанд ҳам, вазъи кор дар ин участка ҳоло ҳам қаноатбахш нест. Дар айни ҳол дар хоҷагии халқ ҳамаҷониба истифода бурдани ин ресурсҳо ҷузъи бевоситаи сарфакорист. Худи сарфаи ресурсҳои моддӣ, чунон ки Котиби генералии КМ КПСС К. У. Черненко дар нутқаш дар Бюрои сиёсӣ 15 ноябри соли 1984 қайд кард, дар шароити ҳозира манбаи муҳими зиёд истеҳсол кардани маҳсулот мебошад.

КМ КПСС таъкид кард, ки бисьёр вазорату идораҳо, Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ аз ӯҳдаи иҷрои плани ҷамъ овардан ва истифода бурдани масолеҳи такрорӣ намебароянд. Махсусан Вазорати саноати ҷангал, целлюлозаю коғази СССР, Вазорати нурии минералӣ, Вазорати саноати химияи нефти СССР, Вазорати металлургияи сиёҳи СССР, Вазорати саноати масолеҳи бинокории СССР ба камбудиҳои ҷиддӣ роҳ медиҳанд.

Вазорату идораҳо ҳангоми барпо кардани корхонаҳои нав, реконструкция ва модернизацияи корхонаҳои ҳозира ба истифодаи технологияи кампартову бепартов, техникаи сарфакунандаи ресурс, истифодаи комплексии тамоми хелҳои ашьёи хому масолеҳ бояду шояд диққат намедиҳанд, бунёд кардани корхонаҳои махсуси истифодаи ашьёи хоми такрориро, ки дар процесси истеҳсолот ба миён меояд, пешбинӣ намекунанд. Ба ин мақсадҳо хеле кам маблағ ҷудо карда мешавад. Мӯҳлати сохтмони объектҳои истифодаи ашьёи хоми такрорӣ кашол меёбад, ки ин норавост. Вазорати саноати автомобильсозӣ, Вазорати саноати мошинҳои роҳсозӣ, Вазорати мошинсозӣ барои саноати вазнин ва наклиёт имкониятҳои кам кардани масолеҳталабии маҳсулот, ҳамаҷониба ҷорӣ кардани усулҳои прогрессивии қолабрезӣ, маснуоти басарфа ва конструкцияҳои сабукро пурра истифода намебаранд. Чун пештара қисми зиёди металл партов мешавад.

Роҳбарони бисьёр иттиҳодияю корхонаҳо асосан роҳи истифодаи масолеҳи асилро пеш мегиранд. Дар натиҷа миллионҳо тонна ашьёи хоми барои истифодаи такрорӣ мувофиқ дар партовҷой участкаи калони заминро ишғол карда, ба муҳити зист зарар мерасонад. Бо ҳамин на фақат зарари иқтисодӣ, балки ба кори тарбияи одамон дар рӯҳи сарфакорӣ ҳам зиёни маънавӣ расонда мешавад.

Госплани СССР ҳангоми тартиб додани планҳои хоҷагии халқ зиёд кардани вазни қиёсии ресурсҳои такрориро дар истифодаи умумии

масолеҳ бояду шояд пешбинӣ намекунад. Вазифаҳо аз рӯи доираи маҳдуди ашьёи хом муқаррар карда мешаванд ва на ҳамеша шиддатнок мебошанд. Фишангҳои иқтисодӣ корхонаю ташкилотҳоро ба ҳамаҷониба истифода бурдани ашьёи хоми такрорӣ суст манфиатдор мегардонанд.

Госснаби СССР, ки ташкили истифодаи оқилонаи ресурсҳои такрорӣ дар хоҷагии халқ, назорат ба рафти ҷамъ овардан, нигоҳ доштан ва истифодаи онҳо ба зиммаи вай гузошта шудааст, кори вазорату идораҳо, Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқиро дар бобати зиёд кардани ҳаҷми утилизацияи партовҳои истеҳсолот ба дараҷаи кофӣ мутобиқ накарда, барои ба сомон овардани ин кор на ҳамеша талабҳои ҷиддӣ ба миён мегузорад. Комитетҳои иҷроияи Советҳои депутатҳои халқӣ ба ҷамъ овардан ва истифодаи ашьёи хоми такрорӣ ҳанӯз ҳам кам диққат медиҳанд. Дар як қатор маҳалҳо фурӯши партови хушсифати истеҳсолот барои эҳтиёҷи рӯзгор бояду шояд ташкил карда нашудааст. Баъзе комитетҳои партиявӣ масъулияти роҳбаронро нисбат ба истифодаи пурратари ресурсҳои такрорӣ ҳамаҷониба зиёд намекунанд.

Комитети Марказии КПСС ба аҳамияти истифодаи басарфаи ресурсҳои моддӣ, дар истеҳсолот ҳамаҷониба ба кор бурдани ашьёи хоми такрорӣ эътибори ҷиддӣ надодани бисьёр вазорату идораҳоро нораво мешуморад.

Вазорату идораҳо, Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ вазифадор карда шудаанд, ки ҳолати кори истифодаи ресурсҳои такрориро дар иттиҳодияю корхонаҳояшон дида бароянд, ба онҳо дар кам кардани партов ва зиёд намудани ҳаҷми утилизацияи он ёрии конкретӣ расонанд. Барпо кардани корхонаҳои истифодаи ашьёи хоми такрорӣ, реконструкция ва модернизацияи истеҳсолотро дар асоси ҷорӣ намудани технолгияи кампартов ва бепартов вусъат диҳанд, маҳсулоти туфайлӣ ва партови истеҳсолотро пурратар истифода баранд. Аз роҳбароне, ки ашьёи хом, масолеҳ, сӯзишвориро оқилона истифода набурда, ба талафи онҳо роҳ медиҳанд, қатъиян талаб кунанд.

Дар қарор қайд мешавад, ки вазорату идораҳо бояд барои истифодаи комплексии ашьёи хому масолеҳ, аз онҳо зиёдтар истеҳсол кардани маҳсулот пурра ҷавобгар бошанд.

Зарур дониста шуд, ки Госплани СССР таъсири планро ба беҳтар истифода бурдани ресурсҳои такрории моддӣ ва сӯзишворию энергетика зиёд намоянд. Ҳангоми андешидани супоришҳои панҷсолаи дувоздаҳум ва супоришҳои давраи перспективӣ ба ҷои ресурсҳои аслӣ зиёдтар истифода бурдани ресурсҳои такрориро пешбинӣ намуда, аз ҳамин ҳисоб масолеҳталабӣ ва энергияталабии маҳсулотро кам кардан лозим аст. Таклиф карда шуд, ки барои дар соҳаҳо барпо кардани иқтидорҳои аз нав истифодабарии ашьёи хоми такрорӣ ҷудо кардани ресурсҳои дахлдори моддӣ, маблағгузорӣ ва лимити корҳои пудратӣ таъмин намуда, ба он муваффақ бояд шуд, ки вазорату идораҳо маблағҳои ба ин мақсад ҷудокардашударо оқилона истифода баранд.

Вазифа ба миён гузошта шуд, ки Госснаби СССР назоратро ба кори дар хоҷагии халқ такроран истифода бурдани ресурсҳо пурзӯр карда, ҳуқуқҳояшро ҳамаҷониба истифода барад. Барои пурратар истифодабарии ашьёи хоми такрорӣ нисбат ба вазоратҳо талабот зиёд карда шавад. Барои таъмини истифодаи комплексии партовҳо кори байни соҳаҳо самаранок мутобиқ гардонда шавад. Сети қабули масолеҳи такрорӣ васеъ карда, ташкили ҷамъоварии ашьёи хоми такрорӣ, ки дар дасти шумораи зиёди истеъмолкунандагони хурд ва аҳолӣ гирд меояд, беҳтар карда шавад. Хеле беҳтар намудани сифати он таъмин карда шавад. Дар ҳалли ин масъалаҳо ролу дараҷаи масъулияти органҳои территориявии таъминоти моддию техникӣ баланд бардошта шавад.

Ба Госснаби СССР супориш дода шуд, ки бо иштироки Госплани СССР, вазорату идораҳо, Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ

барон такмили идораи системаи ташкилотҳои маҳсулоттайёркунӣ ва аз нав тайёркунии маҳсулот таклифҳо андешида, дар ин кор иштироки фаъолонатари Советҳои маҳаллии депутатҳои халқиро низ ба назар гиранд.

Диққати комиссияи байниидоравии сарфаю оқилона истифода бурдани ресурсҳои моддӣ ба он ҷалб карда шуд, ки барои аз нав тайёркунии комплексии ашьёи хому партови истеҳсолот талаботро нисбат ба роҳбарони вазорату идораҳо бояд пурзӯр намоянд. Вай бояд ба комиссияҳои республикавӣ, кишварӣ, вилоятӣ, инчунин ба комиссияҳои соҳавӣ аз ин ҷиҳат мунтазам ёрӣ расонад. Таҷрибаи пешқадами ватанӣ ва хориҷӣ, аз ҷумла мамлакатҳои аъзои СЭВ, дар ҳамаҷониба истифода бурдани ресурсҳои такрорӣ беҳтар ба кор бурда шавад.

Айни муддао дониста шуд, ки Комитети давлатии СССР оид ба илму техника, Академияи фанҳои СССР, вазорату идораҳо барои бо ашьёи хоми такрорӣ иваз кардани ашьёи хоми аслӣ, муқаррар намудани технологияи кампартову бепартов доираи мавзӯи таҳқиқи фундаменталии амалиро васеъ кунанд. Ташкилотҳои конструкториию технологии вазоратҳои мошинсозӣ ҳангоми модернизация ва офаридани техникаи нав усулҳои сарфакоронаи қолабрезӣ, бо кӯфта сохтан ва штамповка иваз намудани коркарди механикиро фаъолонатар истифода бурда, бо ёрии металлургияи хока тайёр кардани детальҳо, бо усули пошидан мустаҳкам намудани маснуот, барои беҳтар буридани материалҳо истифодаи техникаи электронии ҳисоббарорро ҳамаҷониба кор фармоянд. Комитети давлатии СССР оид ба илму техника якҷоя бо Госснаби СССР вазорату идораҳои асосӣ, инчунин ташкилотҳои илмиро, ки барои андешидани программаҳои истифодаи хелҳои конкретии ресурсҳои такрорӣ ҷавобгаранд, муайян кунад.

Комитети давлатии СССР оид ба нарх, комитети давлатии СССР оид ба стандарт бо иштироки Госснаби СССР, вазорату идораҳои манфиатдор, Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ барои бартараф кардани камбудиҳое, ки дар тартиботи ҳозираи нархгузорӣ ва стандартикунонии ашьёи хоми такрорӣ ва маҳсулоти бо ёрии он тайёр кардашаванда ҷой дорад, таклифҳо меандешад. Ба Управлениям марказии статистикии СССР, Госснаби СССР, Госплани СССР ва ба Вазорати молияи СССР тавсия карда шудааст, ки якҷоя бо вазорату идораҳои дахлдор дар кори ба вуҷуд овардан ва истифода бурдани ҳамаи хелҳои ресурсҳои такрорӣ дар соҳа ва дар территорияи муқарраргардида ҳисобу китобро беҳтар кунанд.

Ба КМ партияҳои коммунистии республикаҳои иттифоқӣ, комитетҳои партиявии кишварӣ, вилоятӣ, шаҳрӣ ва районӣ таклиф карда шудааст, ки кори ташкилию сиёсиро бо мақсади ҳамаҷониба кам кардани партови истеҳсолот, пурратар аз нав истифода бурдани ресурсҳои такрорӣ, парваридани муносибати ғамхорона ба сарвати халқ пурзӯр кунанд. Нисбат ба роҳбарони хоҷагӣ, ки иҷрои супоришҳои истифодаи ресурсҳои такрории моддиро таъмин накарда, ба беҳуда талаф шудани ин ресурсҳо роҳ медиҳанд, талаботро зиёд намоянд. Диққати органҳои партиявӣ, хоҷагӣ, Советҳои маҳаллии депутатҳои халқиро ба зиёдтар кор фармудани ашьёи хоми такрорӣ барои истеҳсоли маҳсулоти саноат мунтазам равона кунанд.

Воситаҳои ахбороти оммавӣ таҷрибаи мусбати кори иттиходияҳо, корхонаҳо, ташкилотҳо ва Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ, инчунин мамлакатҳои бародари социалистиро дар истифодаи комплексии ресурсҳои такрории моддӣ бояд ҳамаҷониба пропаганда кунанд. Дар баробари ин корхонаю ташкилотҳои қафомондаро сахт танқид намоянд, сабабҳои бесарусомониро мукаммал ошкор кунанд, дараҷаи таъсири хабару мақолаҳоро оид ба проблемаи мазкур баланд бардоранд.

# СОЛИ ХОТИМАВИИ ПАНҶСОЛА

Халқи советӣ ба соли нав, соли хотимавии панҷсола, соли тайёрии ҳарҷониба ва фаъолонаи халқу партия ба съезди навбатии XXVII Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ, ба 40-солагии Ғалабаи халқи советӣ дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ бо ҳиссиёти нек ва дилпурона қадам ниҳод. Барои ӯ соли гузашта соли меҳнати фидокорона баҳри амалӣ гардондани нишондодҳои съезди XXVI партия, Пленумҳои баъдинаи КМ КПСС буд, ки дар тараққии иқтисодиёт ва маданияти мамлакат, афзун гардондани потенциал ва мустаҳкам намудани иқтидори он комьёбиҳои нав ба вуҷуд овард.

Одамони советӣ аз рӯи анъанаи хуби деринаи худ ба соли нав қадам ниҳода, роҳи тайшударо ҷамъбаст, марраҳои нави ояндаро муайян менамоянд. Ҷамъбасту нақшаҳо бошанд, хеле таъсирноку фараҳбахшанд. Дар нутқи Котиби генералии КМ КПСС, Раиси Президиуми Совети Олии СССР рафиқ К. У. Черненко дар маҷлиси Бюрои сиёсии КМ КПСС 15 ноябри соли 1984, дар қарорҳои сессияи дуюми Совети Олии СССР даъвати нӯҳум вазъияти иқтисодиёти мамлакат амиқ ва ҳарҷониба таҳлил карда, фаъолияти бағоят бузурги партия ва халқ дар роҳи ба амал баровардани қарорҳои съезди XXVI КПСС равшан нишон дода, мавқеъҳои асосии корҳои оянда дар татбиқи босамараи стратегияи иқтисодии партия барои давраи нисбатан дуртар нишон дода шуданд.

Мамлакати мо дар марҳалаи баъди съезд дар тамоми самтҳои сохтмони коммунистӣ хеле пеш рафт. Ба туфайли кори зиёди ташкилотчигӣ ва сиёсию тарбиявии партия, болоравии фаъолияти сиёсии омма, тадбирҳои қабулшуда оид ба баланд бардоштани дараҷаи масъулият, тартибу интизом дар иқтисодиёти хоҷагии халқ соли гузашта тамоюлҳои мусбат идома ёфтанд. Суръати истеҳсолоти ҷамъиятӣ афзуд, нишондиҳандаҳои сифатии он беҳтар гардиданд ва дар ҳамин асос хеле баландшавии дараҷаи зиндагии одамон ба даст оварда шуд.

Даромади миллии барои истеъмол ва андӯхт истифодашаванда 498,5 миллиардро ташкил дод ва назар ба соли 1983-юм 3,1 фоиз зиёд шуд. Ҳаҷми истеҳсоли маҳсулоти саноатӣ 4,4 фоиз афзуд.

Меҳнаткашони хоҷагии қишлоқ дар роҳи иҷрои Программаи озуқаворӣ ба комьёбиҳои нав ноил гардиданд. Мамлакат аз онҳо ҳосили зарурии ғалла, пахта, сабзавот, картошка, мева, дигар маҳсулоти зироатро гирифт. Захираҳои тараққиёти чорводорӣ беҳтар истифода шуданд. Колхозу совхозҳо нисбат ба соли гузашта ба пунктҳои қабул бештар гӯшт, шир, тухм супурданд.

Афзоиши потенциали иқтисодӣ барои минбаъд ҳам баланд бардоштани дараҷаи некӯаҳволии меҳнаткашон имконият фароҳам овард. Супоришҳо оид ба зиёд намудани даромадҳои пулии меҳнаткашон пурра ба ҷо оварда шуданд. Обороти моли чаканафурӯшии савдои кооперативӣ ва давлатӣ 4,5 фоиз афзуд. Қариб 113,7 миллион метри мураббаъ манзилгоҳ ба истифода дода, бисьёр мактабҳо, яслию боғчаҳои ба-

чагона, касалхонаҳо, муассисаҳои маданию маишӣ ва ғайра сохта шуданд.

Дар ин комьёбиҳо саҳми меҳнаткашони республикаи мо низ калон аст. Барои онҳо соли гузашта соли махсуси юбилей буд. Онҳо қарорҳои съезди XXVI партия, Пленумҳои баъдинаи КМ КПСС, нуктаю вазифаҳои аз нутқу асарҳои Котиби генералии КМ КПСС, Раиси Президиуми Совети Олии СССР рафиқ К. У. Черненко ба миёномадаро ба ҷо оварда, мусобиқаи социалистиро барои сазовор пешвоз гирифтани ҷашни 60-солагии ташкил ёфтани РСС Тоҷикистон ва Партияи Коммунистии Тоҷикистон васеъ ривоҷ дода, дар тараққиёти иқтисодӣ ва социалии республика ба комьёбиҳои намоён ноил гардиданд. Дар хусуси он муваффақиятҳое, ки республика дар зарфи 60 сол ба даст овардааст, дар маҷлиси якҷояи юбилеии КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, Совети Олии РСС Тоҷикистон, ки 15—16 декабри соли 1984 барпо гардида буд, басо возеху равшан сухан ронда шуд.

Дар соли ҷашн республика супоришҳоро аз рӯи истеҳсоли фурӯши маҳсулоти саноат, афзоиши ҳосилнокии меҳнат, нишондиҳандаҳои асосии кори наклиёту алоқа, истеҳсолу фурӯши пахта, ғалла, гӯшт, тухм, пашм, сабзавот, зироатҳои полизӣ, пилла ва ғайра умуман ба ҷо овард. Назар ба соли 1983 саршумори чорво ва парранда хеле зиёд шуда, маҳсулнокии онҳо афзуд. Ҳаҷми фондҳои асосии ба кор андохташуда, аз худкунии маблағҳои асосӣ, обороти моли чаканафурӯшӣ ва хизмати маишӣ ба аҳолӣ хеле зиёд гардид.

Пахтакорони тоҷик дар мубориза мушкил барои ҳосили соли ҷашнӣ низ ғолиб баромаданд. Онҳо, чун солҳои пештара, ба инҷиқиҳои табиат ирода, мардонагӣ, муташаккилӣ, маҳорати баланди деҳқониро муқобил гузошта, ҳосили баланд рӯёнданд ва ба Ватан бештар аз 930 ҳазор тонна ашьёи хоми гаронбаҳо супурданд.

Қайд кардан фараҳбахш аст, ки дар мусобиқаи пешазҷашнӣ барои сазовор пешвоз гирифтани 60-солагии республика ва Партияи Коммунистии он қариб тамоми коллективҳои меҳнатӣ фаъолона иштирок намуданд, ки дар байни онҳо даҳҳо ва садҳо коллективҳо плану ӯҳдадориҳои социалистии солонаи худро то рӯзи ҷашн пурраю барзиёд ба ҷо оварданд. 324 корхонаю ташкилот, 109 колхозу совхоз ва корхонаҳои байнихоҷагӣ, зиёда аз 6000 цех, участка, бригада ва ферма аз иҷрои ӯҳдадорӣ рапорт доданд, 190 ҳазор нафар меҳнаткашон планҳои шахсии соли ҷашниро бо сарбаландӣ ба ҷо оварданд. Дар рафти баҳсмабаҳси меҳнатии умумихалқӣ бисьёр шаклҳои нави мусобиқаи социалистӣ ва, аз ин рӯ, бисьёр пешқадамон, навоварон ба майдон омада, дар меҳнат намунаи ҳақиқатан ҳам қаҳрамонию фидокорӣ нишон доданд.

Бештар аз 10 ҳазор нафар пешқадамони истеҳсолоти республика ба шарафи ҷашн аз иҷрои пеш аз мӯҳлати планҳои панҷсолаи шахсии худ рапорт доданд. Фақат дар комбинати шоҳибофии Душанбе зиёда аз 60 нафар коргарон ба ҳисоби панҷсолаҳои оянда кор мекунанд. Чунин пешсафони мусобиқаи социалистӣ дар комбинати абрешими Ленинобод, иттиҳодияҳои матоъҳои пахтагини Душанбе ва қолинбофии Қайроқум, фабрикаи дӯзандагии Хоруғ, иттиҳодияҳои «Тоҷикатлас» ба номи 60-солагии СССР, «Швейместпром-1» ва дигар корхонаю иттиҳодияҳо низ бисьёранд.

Пахтакорони колхози овозадори ба номи Ленини райони Пролетар ба шарафи ҷашни республика ташаббускорони мусобиқаи социалистӣ барои кӯтоҳ кардани мӯҳлати маъракаи ҷамъоварии ҳосил ва ба Ватан супоридани камаш 32 ҳазор тонна «тиллои сафед» баромад карданд. Ин ташаббуси ватандӯстонаи онҳоро ҳаммусобиқаҳояшон — деҳқонони колхозҳои ба номи Ленини райони Восеъ, ба номи Калинин ва ба номи Ждановн райони Мастчоҳ ва як қатор хоҷагиҳои дигар дастгирӣ карданд. Қайд кардан ҷоиз аст, ки пахтакорони колхозҳои номбурда ва бисьёр дигар хоҷагиҳо ба қавли худ бо сарбаалндӣ вафо кар-

да, дар буньёди хирмани калони «тиллои сафед»-и ҷашнии республика саҳми босазо гузоштанд.

Дар республика назар ба соли 1983 суръати сохтмони асосӣ хеле баланд гардид. Корхонаҳои саноатӣ, цехҳо, манзилгоҳҳо, мактабҳо, объектҳои маданию маишии нав сохта шуданд. Дар дарьёи Вахш агрегати якуми ГЭС-и Бойғозӣ як сол пеш аз мӯҳлат ба кор даромад ва энергияи саноатӣ дод. Дар бобати анҷом додани туннели Данғара, обьёрӣ кардани заминҳои бекорхобидаи Ашти Калон, мавзеъҳои Бешкент, Қародум ва Данғара бисьёр корҳо ба ҷо оварда шуданд.

Ҳамаи ин мувффақиятҳо самараи меҳнати фидокоронаи коргарону колхозчиён, инженерону олимон, кори зиёди ташкилотчигӣ ва сиёсии ташкилотҳои партиявӣ, советӣ, касабавӣ, комсомолӣ мебошад. Ин комьёбиҳо натиҷаи ғамхории доимии партия дар бораи такмил додани тарзу услуби роҳбарӣ ба хоҷагӣ, баланд бардоштани масъулият ва роли пешоҳангии коммунистон, мустаҳкам намудани интизоми партиявӣ ва давлатӣ дар тамоми участкаҳои кор мебошад.

Дар соли хотимавии панҷсолаи ёздаҳум дар назди ташкилотҳои партиявӣ, ҳамаи меҳнаткашон вазифаҳои нави боз ҳам калонтару масъулиятноктар меистанд. Дар Қонуни доир ба Плани Давлатии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии мамлакатамон барои соли 1985 қабулкардаи сессияи дуюми Совети Олии СССР фатҳи марраҳои нисбатан калон пешбинӣ карда шудаанд. Даромади миллӣ дар як сол 3,5 фоиз меафзояд, ки ин имконият медиҳад дараҷаи некӯаҳволии меҳнаткашон бемайлон баланд бардошта шавад.

Саноати социалистӣ қадами калоне ба пеш мегузорад. Истеҳсоли маҳсулот назар ба соли гузашта 3,9 фоиз меафзояд, суръати истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ хеле баланд мегардад, ҳаҷми умумии маҳсулоти саноати сабук нисбат ба 1,7 фоизи соли гузашта 3,5 фоиз меафзояд.

Рафиқ К. У. Черненко дар нутқи худ дар Пленуми октябрии (соли 1984) КМ КПСС вазифаҳои навбатии партия ва халқро дар ҳалли Программаи озуқаворнии мамлакат ҳарҷониба асоснок намуд. Дар партави қарорҳои ин Пленум ва материалҳои маҷлиси Бюрои сиёсии КМ КПСС аз 15 ноябри соли 1984 сессияи дуюми Совети Олии СССР пешомадҳои конкретии тараққиёти комплекси агросаноатиро муайян кард. Ҳуҷҷатҳои сессия тараққиёти бемайлон ва эътимодноки сектори аграрии иқтисодиётамонро инъикос менамояд. Масалан, маҳсулоти умумии хоҷагии қишлоқ нисбат ба ҳаҷми миёнаи ҳарсолаи панҷсолаи даҳум бештар аз 10 миллиард сӯмина меафзояд. Назар ба соли гузашта хариди чорво ва парранда 4 фоиз, шир — 2,3, тухм — 2,1 фоиз зиёд мешавад. Ин тадбирҳо ба мӯътадил кор кардани саноати азнавкоркунанда ва бо маҳсулоти гӯштию ширӣ беҳтар таъмин гардидани аҳолӣ мусоидат мекунад.

Дар соли хотимавии панҷсола ҳаҷми умумии маҳсулоти хоҷагии қишлоқ қариб ба 143 миллиард сӯмина мерасад, ки ин нисбат ба соли гузашта 9 миллиард сӯм зиёд аст. Пешбинӣ шудааст, ки тамоми афзоиш аз ҳисоби баланд бардоштани ҳосилнокии меҳнат ба даст оварда мешавад, ки он дар колхозу совхозҳо 9,7 фоизро ташкил хоҳад дод. Истеҳсоли ғалла, хӯроки чорво, гӯшт, шир, картошка, сабзавот, дигар намудҳои маҳсулот бештар хоҳад шуд.

«Тамоми ҷидду ҷаҳди мо дар роҳи тезондани тараққии иқтисодиёт,— қайд кард рафиқ К. У. Черненко дар маҷлиси Бюрои сиёсии КМ КПСС 15 ноябри соли 1984,— ба он нигаронида шудааст, ки барои бештар ҷудо кардани маблағ ба эҳтиёҷоти социалӣ, зудтар баланд бардоштани дараҷаи зиндагонии аҳолӣ имконият пайдо кунем. Дар ҳақиқат планҳои мо ба ин мақсад нигаронида шудаанд». Ба асоси планҳои соли ҷорӣ ҳам ана ҳамин принцип гузошта шудааст. Даромади реалии ҳар сар аҳолӣ 3,3 фоиз меафзояд. Музди кори миёнаи ҳармоҳаи коргарон ва хизматчиён ба 190,6 сӯм ва музди меҳнати колхозчиён ба 150

сум хоҳад расид. Фондҳои ҷамъиятии истеъмолот 6 фоиз меафзоянд. Дар панҷсола умуман аз ҳисоби тамоми сарчашмаҳои молиявӣ дар шаҳрҳо ва қишлоқҷойҳо қариб 555 миллион метри мураббаъ манзилгоҳ ба истифода дода хоҳад шуд, ки ин шароити манзилии бештар аз 50 миллион нафар одамонро беҳтар мегардонад.

Вазифаҳои амалии ташкилотҳои партиявӣ ва советии республика дар партави нутқи Котиби генералии КМ КПСС дар маҷлиси Бюрои сиёсии КМ КПСС ва қарорҳои сессияи дуюми Совети Олии СССР моҳи декабри соли гузашта дар сессияи ёздаҳуми Совети Олии РСС Тоҷикистон, ки он Плани давлатии тараққиёти иқтисодию социалӣ ва Бюҷети давлатии РСС Тоҷикистонро якдилона қабул кард, ҳамаҷониба муҳокима ва муайян карда шуданд.

Дар ҳуҷҷатҳои сессия нақшаҳои калони бунёдкорӣ пешбинӣ карда шудаанд. Дар саноат суръати афзоиши истеҳсоли маҳсулот 104 фоиз муайян гардидааст. Дар айни замон 73 фоизи тамоми афзоиши истеҳсоли маҳсулот аз ҳисоби омилҳои интенсивӣ, асосан дар натиҷаи беҳтар истифода бурдани иқтидорҳо ба даст оварда мешавад. Ба афзоиши истеҳсоли молҳои истеъмоли халқӣ диққати калон дода, ҳаҷми умумии онҳо дар республика 4,1 фоиз зиёд хоҳад шуд.

Дар хоҷагии қишлоқ диққати асосӣ бештар ба тараққӣ додани соҳаҳои озуқаворӣ, зироатҳои техникӣ ҷалб карда мешавад.

Дар плани имсола масъалаҳои беҳтар намудани кори нақлиёти автомобилӣ ва алоқа, сохтмони асосӣ, инкишофи илму техника, баланд бардоштани дараҷаи зиндагонии меҳнаткашон ҷои намоёнро ишғол менамоянд. Аз ҷумла план программаи калони сохтмони манзилгоҳро пешбинӣ мекунад. Имсол 374 ҳазор метри мураббаъ хонаҳои истиқоматӣ, барои 15,7 нафар хонандагон биноҳои мактабҳои маълумоти умумӣ, барои 2880 нафар кӯдакон муассисаҳои томактабӣ сохта, ба истифода дода хоҳад шуд.

Коммунистон, тамоми меҳнаткашони республика қарори Пленуми октябрии (соли 1984) КМ КПСС-ро ки Программаи дарозмуддати мелиорация ва зиёд кардани самараи истифодаи заминҳоро қабул кард, ҳамчун вазифаи муҳими хоҷагию сиёсӣ истиқбол гирифтанд. Партия ба амал боравардани тадбирҳои дар ин бобат андешидашударо самти зарбдори фаъолияти худ дар солҳои наздик мешуморад. Ин дар назди комитетҳои партиявӣ, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ вазифаҳои калон мегузорад. «Муваффақият ба аҳамияти сиёсии вазифаҳои гузошташударо фаҳмидани ҳар меҳнаткаш, ҳар коллектив, ба ташкили кори ҳамаи участкаҳо вобаста аст. Кори ташкилотчигӣ ва сиёсии ташкилотҳои партиявӣ, фаъолияти органҳои советӣ ва хоҷагиро ба ин равона кардан лозим аст»,— таъкид кард дар Пленум рафиқ К. У. Черненко.

Иҷрои вазифаҳои нави калони соҳаи мелиорацияи замин, қайд карда шудааст дар қарори Пленуми КМ КПСС, такмили минбаъдаи тарзу усулҳои роҳбарии партиявиро талаб мекунад. Дар партави вазифаҳои нав талабот нисбат ба ташкилотҳои ибтидоии партиявии колхозу совхозҳо, комитетҳои партиявии районҳои қишлоқӣ зиёд мешавад. Кори тарбиявиро бо одамон пурзӯр намудан, ба баланд гардидани дараҷаи муташаккилӣ ва тартиботи тамоми звеноҳои ҳаёти меҳнатии деҳот ноил шудан, дар ҳар як меҳнаткаш инкишоф додани ҳисси масъулияти баланд барои вазъияти кори участкаи супурдашуда вазифаи бевоситаи онҳост.

Соли хотимавии панҷсола, чӣ тавре ки дар боло ишора шуд, аз бисьёр ҷиҳат соли ғайриоддӣ — соли тайёрии амалӣ ба съезди навбатии партия, соли 40-солагии Ғалабаи Бузург мебошад. «Бешубҳа,— қайд кард, рафиқ К. У. Черненко дар маҷлиси Бюрои сиёсии КМ КПСС 15 ноябри соли 1984,— ҳамаи ин ба он кори бузурге, ки дар соли нав моро дар пеш истодааст, маънои махсуси сиёсӣ мебахшад. Он бояд дар зери аломати сафарбар намудани ҳамаи қувваҳо барои бомуваффақият

анҷом додани панҷсолаи ҷорӣ ва барпо кардани базаи хуби мустаҳкам барои панҷсолаи дувоздаҳум гузарад».

Ҳозир, вақте ки нишондиҳандаҳои плани тараққиёти иқтисодӣ ва социалии мамлакат ва республика ба худ ҳукми қонунро гирифтаанд, вазифаи муҳимтарини комитетҳои партиявӣ аз он иборат аст, ки коммунистон, тамоми меҳнаткашон, коллективҳои меҳнатиро барои иҷрои бечунучарои супоришҳои планӣ, ташкили кори мураттабу мақсаднок барои ҳалли ҳамаи тадбирҳои муайяншуда сафарбар намоянд. Ҳеҷ гоҳ фаромӯш кардан лозим нест, ки иҷрои муваффақиятноки супоришҳои соли 1985 ва умуман панҷсола бевосита ба одамон, ба коллективҳои меҳнатӣ, ба ҳар як ҷои кор вобаста аст. Аз ин рӯ, равшану возеҳ ва таъсирбахш фаҳмонда додани мазмуну маънои материалҳои сессияи Совети Олии СССР нуктаю хулосаҳои нутқи 15 ноябри соли 1984 дар маҷлиси Бюрои сиёсии КМ КПСС эродкардаи рафиқ К. У. Черненко, қарорҳои сессияи ёздаҳуми Совети Олии РСС Тоҷикистон вазифаҳои конкретии ҳар корхонаю хоҷагӣ, участкаю бригада бояд яке аз мавзӯъҳои ғамхории аввалиндараҷаи ташкилотҳои партиявӣ бошад. Ин масъалаҳо бояд дар баромадҳои маърӯзачиён, рӯзҳои ягонаи сиёсӣ, дар лекцияю ахбороти сиёсӣ, сӯҳбатҳои агитаторон, ҷамъомадҳои коммунистон, машғулиятҳои системаи маорифи партиявӣ, комсомолӣ ва таълими иқтисодии меҳнаткашон ҳам ҷои муайянро ишғол намоянд.

Дар арафаи соли ҳалкунандаи панҷсола КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон ташаббуси ватанпарваронаи коллективҳои меҳнатии иттиҳодияи истеҳсолии матоъҳои пахтагини Душанбе ва заводи «Тоҷикгидроагрегат», комбинати абрешими Ленинобод, иттиҳодияи қолинбофии ба номи В. И. Ленини Қайроқум, управленияи конҳои «Тоҷикистон», заводи трансформатори Қӯрғонтеппа ба номи 60-солагии СССР, иттиҳодияи пахтатозакунии Турсунзода ва ғайраҳоро маъқул донист, ки онҳо ба ташаббуси ватандӯстонаи беҳтарин коллективҳои Москва, Украина ва Урал ҳамовоз гардида, ӯҳдадор шудаанд аз ҳисоби истифодаи оқилонаи ресурсҳои меҳнатӣ, моддию молиявӣ, кам кардани ҳар гуна захираҳои зиёда аз норма ва хароҷоти бемаҳсул фонди сарфаи зиёда аз планро барпо намоянд ва дар соли 1985 ду рӯз бо ашёи хом, сӯзишворӣ ва энергияи сарфшуда кор кунанд. Масалан, коллективи комбинати абрешими Ленинобод ӯҳдадор шуд, ки аз ҳисоби ашёи хом ва материалҳои сарфашуда 360 ҳазор метри тӯлонӣ — якуним миллион сӯмина матоъ истеҳсол менамояд.

Ташкилотҳои партиявӣ, советӣ, касабавӣ, комсомолӣ, роҳбарони хоҷагӣ бояд ба он муваффақ гарданд, ки ин ташаббуси пурқимат дар ҳама ҷо паҳн карда, вазъияти фаъолии баланди эҷодӣ, нисбат ба якдигар серталабӣ ба вуҷуд оварда, масъулияти коркунон барои риоя намудани интизоми истеҳсолӣ ва технологӣ, барои сарфаи қатъии ҳамаи хелҳои ресурсҳо, пай дар пай кам кардани арзиши аслии маҳсулот мунтазам баланд бардошта шавад.

КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон ба наздикӣ ташаббуси коркунони хоҷагии қишлоқи районҳои Кӯлобу Файзободро, ки ҷавобан ба қарорҳои Пленуми октябрии (соли 1984) КМ КПСС, нуктаҳои нутқи дар он эродкардаи Котиби генералии КМ КПСС, Раиси Президиуми Совети Олии СССР рафиқ К. У. Черненко дар бобати истеҳсол ва ба давлат фурӯхтани маҳсулоти чорво дар давраи зимистони соли 1984—1985 ӯҳдадории калони социалистӣ қабул кардаанд, низ маъқул донист.

Дар қарори аз рӯи ин масъала қабулшуда, аз ҷумла, қайд карда мешавад, ки ташкилотҳои партиявии республика бояд барои аз зимистон солиму фарбеҳ ва беталаф баромадани чорво ва афзудани маҳсулоти он тадбирҳои зарурӣ андешанд, ба ташкили хуби нигоҳубину парвариши чорво, истифодаи пурсамари захираҳои хӯрокии ҳар ферма, таъмини кори муттасили цеху техникаи хӯроктайёркунӣ диққати мах-

сус диҳанд. Дар ҳар район бояд хизматрасонии хуби техникӣ ба комплексу фермаҳои чорводорӣ ба роҳ монда шавад. Комитетҳои партиявӣ бояд хоҷагию фермаҳои қафомондаро ба зери назорати доимӣ гиранд, ба онҳо дар иҷрои плану ӯҳдадориҳои социалистиашон ёрии конкретӣ расонанд. Ташкилотҳои партиявӣ бояд ташкили хуби меҳнатро дар фермаҳо таъмин намоянд, ба чорводорон ғамхорӣ ва шароити зарурии маданию маишӣ муҳайё кунанд.

Ба комитетҳои партиявӣ, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ зарур аст, ки фаъолияти эзоҳотӣ, сафарбаркунандагӣ ва ташкилотчигии тамоми соҳаи кори идеологиро ба самтҳои ҳалкунандаи сиёсати социалию иқтисодии партия нигаронанд, ташаббусҳои пешқадамону навоваронро, ки дар мо бисьёранд, ҳамаҷониба тарафдорӣ кунанд, ба қафомондагон барои аз ақибмонӣ баромадан ёрӣ расонанд, иҷрои ӯҳдадориҳои социалистиро зери назорати доимӣ гиранд, тамоми чораҳоро андешанд, ки плану ӯҳдадориҳои соли хотимавии панҷсола ва умуман панҷсолаи ҷорӣ бомуваффақият иҷро карда, барои панҷсолаи оянда, сазовор пешвоз гирифтани съезди XXVII Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ ва съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон заминаи мӯътадил ба вуҷуд оварда шавад.

Коммунистон, ҳамаи меҳнаткашони Тоҷикистон, боварӣ изҳор карда шудааст дар мактуби табрикии КМ КПСС, Президиуми Совети Олии СССР ва Совети Вазирони СССР ба муносибати 60-солагии ташкил ёфтани РСС Тоҷикистон ва Партияи Коммунистии Тоҷикистон, ба анъанаҳои революционӣ, ҷангӣ ва меҳнатии халқи советӣ содиқанд ва минбаъд ҳам бахри дар ҳаёт татбиқ намудани нақшаҳои партия устуворона мубориза мебаранд.



# МЕЛИОРАЦИЯИ ЗАМИНРО БА ДАРАЧАИ СИФАТАН НАВ БАЛАНД БАРДОРЕМ

*А. АХМАДОВ,*
*вазири мелиорация ва хоҷагии оби РСС Тоҷикистон*

Сарзамини тоҷикон кони неъмат аст. Вале бе об замини ҳосилхезтарин ҳам самара намебахшад. Асрҳост, ки ҳунармандони халқӣ барои шодоб гардондани замин олоту таҷҳизот меофаранд, то ки замини кишт ҳосилхез ва ҳаловату ҷонбахш гардад. Сокинони Осиёи Миёна, аз ҷумла тоҷикон ҳам, аз қаъри асрҳо боз каналҳо канда, сарбанду дарғотҳо месохтанд, то обро андаке ҳам бошад, боло бароранду заминҳояшонро шодоб гардонанд. Об ба замин ҳаёт мебахшиду одамон аз киштзорҳояшон ғалла, сабзавот, мева, пахта ва ангури фаровон мегундоштанд.

Сохтмони иншоотҳои ирригационӣ ва буньёди каналу ҷӯйборҳо бо усулҳои оддии халқӣ ба ҷо оварда мешуданд. Воқеан, ба ҳунармандони қадима қоил шудан лозим, ки барои боло бардоштани об асбобу олоти оддӣ ва дар айни замон гениалона меофариданд, ки намунаи онҳо то ба даврони мо омада расидаанд. Вале бо ёрии онҳо танҳо майдонҳои хурди заминро обьёрӣ кардан мумкин буд.

Дар солҳои нахустини Ҳокимияти Советӣ, вақте ки заминро аз дасти бойҳо ва кулакҳо зада гирифта, дар байни деҳқонони камбағал тақсим мекарданд, дар ҳамин вақт ҳамислоҳоти замин ва ҳам об гузаронда шуд.

Масъалаҳои мелиорация барои республикаи мо аҳамияти аввалиндараҷа доранд. Аз қадимулайём халқ «Он ҷо ки об ҳаст, ҳаёт аст» мегӯяд. Ҳанӯз дар солҳои аввалини Ҳокимияти Советӣ доҳии бузург, барпокунандаи партия ва давлати мо Владимир Ильич Ленин навишта буд: «Обьёрӣ аз ҳама чизҳо зиёдтар лозим аст ва кишварро аз ҳама зиёдтар дигаргун сохта, обод мекунад, ба осори гузашта хотима медиҳад, ба социализм гузаштанро мустаҳкам менамояд» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 32, саҳ. 357). Ин суханони Ленин дар таърихи мелиорация, обьёрӣ ва қобили кишт гардондани заминҳои нав бо ҳарфҳои заррин сабт гардидаанд.

Дар Тоҷикистон дар тӯли шаст сол оид ба беҳтар кардани ҳолати замин корҳои бисьёре анҷом дода шуданд. Сарфи назар аз он ки замини обӣ танҳо 15,4 фоизи майдони умумии зироатро ташкил менамояд, он 81 фоизи ҳосили умумии хоҷагии қишлоқро медиҳад.

Баланд бардоштани дараҷаи некӯаҳволии одамони советӣ мавзӯи асосии ғамхории Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ мебошад. Программаи озуқаворӣи тасдиқкардаи Пленуми маии (соли 1982) КМ КПСС бо муваффақият дар амал татбиқ шуда истодааст. Партияи мо

барои мустаҳкам намудани комьёбиҳои бадастомада ва афзун гардондани онҳо тадбирҳои нав ба нав меандешад, ки онҳо ба интенсивонии минбаъдаи истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ, афзун намудани маҳсули замин равона карда шудаанд.

Пленуми КМ КПСС, ки 23 октябри соли 1984 баргузор гардид, «Дар бораи Программаи дарозмуддати мелиорация, барои афзоиши мунтазами фонди озуқаворини мамлакат зиёд кардани самараи истифодаи замини мелиорацияшуда» масъала муҳокима кард. Дар Пленум Котиби генералии КМ КПСС К. У. Черненко бо нутқи возеҳу равшани программавӣ баромад кард. Аз рӯи масъалаи мазкур Раиси Совети Вазирони СССР Н. А. Тихонов маърӯза кард.

Рафиқ К. У. Черненко дар нутқаш дар Пленум қайд кард, ки соли 1983 дар таърихи мамлакат ҳаҷми зиёдтарини маҳсулоти хоҷагии қишлоқ ба даст оварда шуд. Дар ин комьёбӣ саҳми бузурги мелиораторон, коркунони соҳаи обьёрӣ низ ҳаст. Хурсандибахш аст, ки соли 1983 кормандони соҳаи обьёрии Тоҷикистон дар мамлакат нишондиҳандаҳои аз ҳама калонтарин ба даст оварданд. Аз ҳар гектар замини мелиорацияшуда ба ҳисоби миёна 1400 сӯмина маҳсулот рӯёнда шуд. Вале ҳарчанд ин нишондиҳандаи баландтарин дар мамлакат бошад ҳам, мо барои қаноатмандӣ асос надорем. Мо метавонем ва бояд аз ҳар гектар замини мелиорацияшуда самараи боз ҳам калонтар ба даст оварем. Барои ин аз захираю имкониятҳои мавҷуда самаранок истифода бояд бурд.

Моҳи ноябри соли 1984 пленуми XIX КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон «Дар бораи ҷамъбасти Пленуми октябрии (соли 1984) КМ КПСС ва вазифаҳои ташкилоти партиявии республика; ки аз қарорҳои Пленум ва нутқи Котиби генералии КМ КПСС рафиқ К. У. Черненко бармеоянд» масъала муҳокима кард. Дар маърӯзаи котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Р. Н. Набиев истифодаи замини мелиорацияшуда дар республикаи мо чуқур таҳлил карда, барои интенсивонии минбаъдаи кори тамоми ташкилотҳои хоҷагии оби республика вазифаҳои калон ба миён гузошта шуданд.

Ба туфайли беҳтар истифода бурда шудани системаҳои обьёрӣ кормандони хоҷагии оби Тоҷикистон ба рӯёндани ҳосили фаровони пахта ва зироатҳои дигар мусоидат карданд. Дар соли барои республика ҷашнӣ пахтакорон, сарфи назар аз шароити номусоиди обу ҳаво, на танҳо плани ба давлат фурӯхтани пахтаро бомуваффақият иҷро карданд, балки ӯҳдадориҳои социалистиашонро низ хеле барзиёд ба ҷо оварданд. Ба давлат бештар аз 930 ҳазор тонна пахта супурда шуд, ки дар ин саҳми ирригаторон низ калон аст.

Ҳанӯз дар ибтидои солҳои сиюм сохтмони ирригационӣ дар республика беандоза вусъат ёфта буд. Корнамоиҳои қаҳрамононаи бинокорони Вахш ба таърих дохил шуд. Дар даштҳои сӯзону лабташна дар мӯҳлатҳои кӯтоҳтарин каналҳо канда, иншоотҳои обьёрӣ сохта шуданд, ки ин барои қобили кишт гардондани даҳҳо ҳазор гектар заминҳои навбати якум ва дар он рӯёндани навъи пуркиматтарини пахтаи маҳиннах имконият дод.

Ҳоло як худи вилояти Кӯрғонтеппа қариб нисфи пахтаи республикаро медиҳад. Қобили кишт гардондани водии Бешкенту мавзеи Қарадум ва ғайраҳо барои боз ҳам фароҳдоман гардондани минтақаи парвариши навъи пурқиматтарини пахтаи маҳиннах мусоидат мекунад.

Дар ин давра ирригаторони Тоҷикистон бисьёр системаҳои обьёрӣ бунъёд карданд. Дар вилояти Ленинобод — Хоҷабоқиргон, Канали калони Фарғона, Мирзочӯл, Ашти Калон; дар вилояти Кӯлоб — Кизилсу, Яхсу, Фархору Чубек, дар районҳои тобеи республика — канали калони Ҳисор ва амсоли инҳо. Ҳамаи онҳо зинаҳои мубориза барои бо пахта таъмин будани Ватани мо, барои пойдор гардидани ҳаёт дар замини қадимаи тоҷикон мебошад.

Ҳоло дар Тоҷикистон базаи пуриқтидори зироати обьёришаванда

барпо карда, ҳолати мелиоративии 667 ҳазор гектар замин беҳтар карда шудааст, ки ба 244 ҳазор гектари он ба воситаи мошинаҳо об бароварда мешавад. Ташкилотҳои хочагии оби республика дар ихтиёри худ маблағу воситаҳои фаровоне доранд, фондҳои асосии онҳо ба бештар аз ду миллиард сўм мерасад.

Хочагии оби Тоҷикистон аз се ташкилоти муқтадири хочагии об: Вазорати хочагии оби республика, Саруправленияи «Тоҷикводстрой» ва иттиҳодияи «Тоҷикирсовхозстрой», инчунин аз институти лоиҳакашии «Тоҷикгипроводхоз» ва филиали дар Тоҷикистон будаи Институти тадқиқоти илмии гидротехника ва мелиорация иборат аст.

Тағйироти дар аввали панҷсолаи ёздаҳум дар структураи хочагии оби республика ба амал омада имконият дод, ки фаъолияти ташкилотҳои хочагии об дар ду соҳаи муҳимтарин: сохтмони асосӣ ва истифодаи системаю иншоотҳои обьёрӣ фарқнок ва мутамарказонида шавад. Ин тағйирот барои беҳтар кардани сифати сохтмон ва ба асоси индустриалӣ гузарондани истифодаи системаҳои обьёрӣ заминаи хуб фароҳам овард.

Давлати мо барои беҳтар кардани ҳолати мелиоративии заминҳо, обьёрӣ ва серҳосил кардани онҳо маблағҳои калон ҷудо мекунад. Танҳо дар се солу нўҳ моҳи панҷсолаи ҷорӣ ташкилотҳои бинокории хочагии оби республика бештар аз 667 миллион сўм маблағгузории асосиро азхуд карданд. Ин имконият дод, ки 43 ҳазор гектар заминҳои наз ба истифода дода, дар онҳо пахта, зироатҳои хўрокии чорво, сабзавот, зироатҳои техникӣ кошта, боғу токзорҳо бунёд карда шаванд. Дар ҳамин давра қариб 70 ҳазор гектар замин мелиоративонида ва тахту ҳамвор карда, 203 ҳазор метри мураббаъ манзилгоҳ ба истифода дода шудааст.

Ҳосили замини обӣ танҳо ҳамон вақт зиёд мешавад, ки ба он ғамхорона нигоҳубин карда ва дар ҳолати намунавӣ нигоҳ дошта шавад. Бо ҳамин мақсад ҳар сол дар ҳаҷми қариб 50 миллион мукаабметр каналу ҷўйборҳо тоза карда мешаванд. Барои таъмир ва аз нав барқарор кардани иншоотҳои гидротехникӣ, даҳҳо станцияҳои обкашӣ, ҳазорҳо километр қубурҳо воситаҳои зиёди моддӣ ва меҳнат сарф карда мешаванд. Ҳаҷми корҳое, ки мелиораторони республика ба ҷо меоваранд, басо бузург аст. Меҳнати фидокоронаи кормандони хочагии об, ки шабу рўз, гармову сармо нагуфта, дар вахтаи меҳнатӣ меистанд, сазовори таҳсину офарин аст.

Бо вуҷуди ин дар кори як қатор ҷузъҳои хочагии об камбудию норасоиҳо ҷой доранд. Дар ин бобат мо аз меҳнатдўстони хочагии қишлоқ хеле қарздорем. Масалан, истифодаи системаҳои обьёриро мегирем. Ба саҳро ҷорӣ кардани об ҳанўз нисфи кор аст. Корфармоёни системаи обьёрӣ бояд доимо ба он назорат кунанд, ки колхозу совхозҳо обро чӣ хел истифода мебаранд, об барои ҳосил чӣ хел нафъ мебахшад. Ҳар сол мо ба хочагиҳо обро асосан баробар, мувофиқи талаботашон медиҳем. Бо вуҷуди ин оби ҳаётбахш бисьёр нобуд мешавад. Аксар вақт оби зиёдатӣ ба замин зарари калон расонида, боиси такрораи шўр шудани он мегардад.

Республикаи мо захираи калони об дорад. Вале фаромўш набояд кард, ки он бепоён нест. Захираи оби дарьёҳои калонтарини Осиёи Миёна — Сир ва Ому торафт кам мешавад. Оби шохобҳои онҳо дар территорияи республикаи мо пурра барои обьёрӣ истифода мешавад. Маҳз барои ҳамин масъалаи сарфа кардани об ҷиддӣ меистад. Аммо фактҳое ҷой доранд, ки ба истифодаи об ғайриоқилона муносибат мекунанд. Хочагиҳои ҷудогона ба заминҳо бетартибона об монда, ба сарфи зиёди об роҳ медиҳанд. Бинобар ин барои ба тартиб андохтани истифодаи захираҳои об корҳои зиёде дар пешанд. Барои муваффақ шудан ба ин ҷидду ҷаҳди на танҳо коркунони хочагии об лозим аст. Роҳбарон, ҳамаи меҳнатдўстони колхозу совхозҳо бояд доимо дар ёд дошта бошанд, ки дар Осиёи Миёна об шарти асосии рўёндани ҳосили фаровону усту-

вор мебошад ва онро бо эҳтиёт сарф кардан лозим аст. Барои сарфи об масъулиятро баланд бардошта, ба он роҳ додан лозим нест, ки вай бефоида ҷорӣ шуда равад.

Ба заммӣ ин сарфи барзиёди об ба замин зарар мерасонад. Обьёрии барзиёд обҳои зеризаминиро боло бардошта, сабабгори ботлоқ ва шӯр шудани замин мегардад, ҳосилро паст мекунад ва замини обиро аз муомилоти хоҷагии қишлоқ мебарорад. Манбаъҳои об бо пору ва заҳрҳои химиявӣ олуда шуда, дарьёҳоро хоки қишри вайроншуда зер мекунад, ки ин ҳолро ҳоло дар водии Ёвон мушоҳида кардан мумкин аст. Ин боиси талаф ёфтани миқдори зиёди маҳсулоти хоҷагии қишлоқ, ифлос шудани дарьёҳо мегардад, ки оби онҳоро пешакӣ тоза накарда, на танҳо барои нӯшокӣ, балки барои обьёрӣ низ истифода бурдан мумкин намешавад.

Барои бартараф кардани оқибатҳои истифодаи ғайриоқилонаи об маблағгузориҳои зиёде заруранд, ки онҳоро барои қобили кишт гардондани заминҳои нав, сохтмони манзилгоҳ, мактаб ва иншоотҳои дигар харҷ кардан мумкин аст. Агар мо имрӯз ба об эҳтиёткорона ва бо камоли кордонӣ муносибат карданро ёд нагирем, он гоҳ ин боиси оқибатҳои ислоҳнашаванда гардида метавонад. Захираи муҳимтарини зироати обӣ истифодаи такрории об аст, ки вай зироатро бо об бештар таъмин намуда, заҳбурҳоро аз ифлосшавӣ эмин мегардонад. Истифодаи обҳои коллектору дренажҳо ва обпартоҳо чораи самараноки ҳифзи об аст. Бинобар ин ба коркунони системаҳои обьёрӣ зарур аст, ки оби коллектору дренажҳоро ба мақсади обьёрӣ васеъ истифода баранд. Хотиррасон бояд кард, ки дар ҳама ҷо ба роҳ мондани обьёрии шабонарӯзӣ ва марказиятнок низ ба сарфаи зиёди об имкон медиҳад. Баробари ҳамин вай агротехникаи парвариши зироатҳои хоҷагии қишлоқро беҳтар мекунад.

Ба мувозинати экологӣ риоя кардан, манбаъҳои обро аз ифлосшавӣ бо пасобаҳои хоҷагию маишӣ маҳфуз доштан яке аз вазифаҳои муҳимтарини меҳнатдӯстони хоҷагии об мебошад. Барои ин, пеш аз ҳама, ба истифодаи маблағҳои барои сохтмони иншоотҳои обсофкунӣ дар шаҳрҳо, посёлкаҳо, корхонаҳои саноатӣ ҷудо карда мешудагӣ назорат карда, истифодаи такрории обро ба роҳ мондан зарур аст. Солҳои охир маблағгузории асосӣ барои тадбирҳои ҳифзи об хеле зиёд шуд. Ин мебоист коркунони хоҷагии обро водор менамуд, ки тадбирҳои муҳофизати муҳити атрофро фаъолонатар ба амал бароранд. Сарфи назар аз ин, иншоотҳои обсофкунӣ суст сохта мешаванд. Ин, пеш аз ҳама, ба заводҳои электрохимиявии Ёвон ва нуриҳои азотии Вахш дахл дорад, ки онҳо чун пештара манбаъҳои обро бо партовҳои истеҳсолот ифлос мекунанд.

Барои ба тартиб андохтани сарфи об усулҳои прогрессивии обьёриро пай дар пай ҷорӣ кардан зарур аст, ки онҳо, пеш аз ҳама, аз обьёрии киштзорҳои фароҳдомани зироатҳои хӯроки чорво, боғу токзорҳои дар нишебиҳо воқеъ гардида, инчунин аз обьёрии замин ба воситаҳои таҷҳизоти обпошии синхронӣ ва обьёрии қатра-қатра иборатанд. Ин усулҳои обьёрӣ баробари хеле кам кардани сарфи об, дар амал барои аз худ кардани заминҳои навкорам имкониятҳои беканор фароҳам меоварад.

Олимони филиали дар Тоҷикистон будаи Институти умумиттифоқии тадқиқоти илмии гидротехника ва мелиорация муқарар карданд, ки дар республика аз ҳисоби ба кор андохтани нишебиҳои сатҳашон ноқулай бештар аз як миллион гектар заминҳои навро кушодан мумкин аст. Ин захираи калони васеъ намудани майдони кишт барои сабзавоту полиз, боғу токзорҳо ва махсусан зироатҳои хӯрокии чорво мебошад. Вале барои пешгирӣ кардани эрозияи ирригационии замин, кӯчишу ҷӯкиши он ва дигар оқибатҳои ношоистаи обьёрии доманакӯҳҳо техникаи махсус зарур аст, ки истеҳсоли он ҳоло кашол меёбад. Бо ҳамин сабаб тарзи прогрессивии обьёрӣ суст ҷорӣ карда мешавад. Дар иттиҳодияи бӯрдоқипарварии Ховалинг, иттиҳодияи байнихоҷагии ба

номи Фрунзеи районн Ҳисор ва хоҷагиҳои дигар ҳамагӣ якчанд сад гектар замин бо усули нав обьёрӣ карда мешавад. Ба паҳншавии ин тарзи обьёрӣ норасоии базаи истеҳсолӣ ва набудани операторон — обмонҳои таҷҳизоти нави обьёриро истифода бурда метавонистагӣ мамониат мерасонанд.

Чанде пеш комбинати таълимии тайёркунандаи операторон — обмонҳо ташкил карда шуд. Ба колхозу совхозҳо, иттиҳодияҳо ва дигар хоҷагиҳо зарур аст, ки одамонеро фаъолонатар интихоб карда, ба комбинати таълимӣ фиристонанд, ки дар онҷо мутахассисони моҳири соҳаҳои хеле зарури ихтисос тайёр карда мешаванд. Тайёр кардани ин кадрҳо имкон медиҳад, ки кори обьёрии маҳдуд ва пурратар истифода бурдани заминҳои доманакӯҳ ва нишебиҳо, инчунин ҳамагуна қитъаҳои номусоид вусъат дода, дар он ҷо ҳар хел зироат рӯёнда шавад. Обьёрии маҳдуд ба мо имкон медиҳад, ки вазифаҳои бузургро дар роҳи афзун намудани истеҳсоли хӯрокии чорво, меваю сабзавот ва зироатҳои дигар вусъат диҳем.

Тарзу усули нави обьёрӣ барои кор карда баромадани технологияи азхудкунии на танҳо заминҳои доманакӯҳҳо, балки заминҳои чӯқанда низ имконият медиҳад. Дар ин асос, масалан, парвариши зироатҳои цитрусиро васеъ вусъат додан мумкин аст. Ин ҳам ба беҳтар шудани ҳолати обьёрии киштзорҳо ва назорати эътимодбахш ба он имконият медиҳад.

Тадқиқоти институт ва филиали дар Тоҷикистон будаи он исбот кард, ки дар шароити республикаи мо тарзи обьёрии кам-кам ва бороншакли синхронию импулсӣ пешомади бузург дорад. Бо ёрии обьёрии кам-кам ва бороншакли синхронию импулсӣ дар доманаи кӯҳҳои қаблан бекорхобида ба тариқи истеҳсолоти таҷрибавӣ аз ҳар гектар 800—900 центнерӣ беда ё 16—18 ҳазор воҳиди хӯрокии чорво рӯёнида шуд. Дар бобати рӯёнидани ҳосили баланд бо усули нави обьёрӣ, масалан, дар районҳои Қолхозобод, Ленин ва Файзобод ҳам мисолҳо ҳастанд. Фоидабахшии ин кор ба назар мерасад, вале ҳароҷоташ калон нест.

Давлат ҳар сол ба сохтмони хоҷагии об маблағҳои зиёд харҷ мекунад. Дар панҷсолаи оянда маблағгузории асосӣ ба ин мақсадҳо хеле зиёд мешавад.

Пешбинӣ карда шудааст, ки қобили кишт гардонидани навбати якум ва дуюми водии Бешкент то соли 1990 ба охир расонда, кори аз худ кардани мавзеи Қародум дар вилояти Қӯрғонтеппа давом дода шавад. Дар вилояти Ленинобод азхудкунии Ашти Калон ба охир расонда, қобили кишт гардонидани навбати якуми мавзеи Қизилӣ оғоз меёбад. Кори қобили кишт ва шодоб гардондани дашти Данғара ва сохтмони обанбори Кофарниҳони Поён, ки ҳаҷми он қариб як миллиард метри мукааб об мебошад, вусъат дода мешавад. Сохтмони обанборҳои начандон калон дар водии Ҳисор оғоз мегардад. Агар баояндаи дур назар афканем, пас то соли 2000-ум майдони заминҳои мелиорациятшудаи республика бояд ба 800—900 ҳазор гектар расонда шавад. Инак, дар назди коркунони хоҷагии оби республика вазифаҳои азиме истодаанд, ки онҳо аз қарорҳои Пленуми октябрии (соли 1984) КМ КПСС ва пленуми XIX КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон бармеоянд.

Барои баланд бардоштани дараҷаи нигоҳубин ва дар ҳолати зарурӣ доштани заминҳои мелиорациятшуда, пурсамаратар истифода бурдани захираҳои об, таъмин намудани кори мураттаби системаҳои обьёрӣ дар давоми панҷсолаи дувоздаҳум тамоми иншоотҳои дохили хоҷагӣ ва коллекторию дренажӣ ба ихтиёри Вазорати хоҷагии об дода мешавад. Бинобар ин ба Вазорати хоҷагии об, Вазорати хоҷагии меваю сабзавот ва органҳои маҳаллии хоҷагии қишлоқ лозим меояд, ки аз ҳозир ба тайёр карда ба ихтиёри ташкилотҳои хоҷагии об супурдани системаҳои обьёрӣ шурӯъ кунанд. Каналу иншоотҳоро таъмир кардан, ҳуҷҷатҳои техникиро ҳозир намудан ва арзиши балансии онҳоро муайян кардан лозим. Инчунин барои дар ҳолати мӯътадил нигоҳ дош-

тани иншоотҳои ирригационӣ шакли гузарондани маблағҳоро якҷоя муқаррар кардан лозим аст.

Чунон ки дар Пленуми октябрии (соли 1984) КМ КПСС қайд карда шуд, коркунони хоҷагии об барои ба программа даровардан ва таъмин намудани ҳосили кафолатнок тамоми имкониятҳоро доранд. Ин қадами нав дар технологияи истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ мебошад.

Имсол аз даҳ ҳазор гектар майдон ба даст овардани ҳосили ҷуворимакка ва 21 ҳазор гектар хӯрокии сабзи чорво ба нақша гирифта шудааст. Ба корфармоёни иншооти обьёрӣ лозим аст, ки барои дар соли ҷорӣ 15 фоиз афзун намудани маҳсулоти умумии хоҷагии қишлоқ тадбирҳо андешанд. Ин ҷавоби конкретонаи мо ба қарорҳои Пленуми октябрии КМ КПСС мебошад.

Дар байни мелиораторони республика анъанаҳои пуршарафи сохтмони Вахш ва дигар сохтмонҳои панҷсолаҳои аввалин машҳуранд. Коркунони хоҷагии оби республика имрӯз ҳам тамоми ҳарорати қалби худро ба кори беҳтар намудани ҳолати мелиоративии замин мебахшанд. Дар давоми солҳои Ҳокимияти Советӣ дар республикаи мо кадрҳои хуби мелиоратор, мутахассисони баландихтисос ба камол расиданд. Ҷавонони имрӯза эстафетаи наслҳои калонсолро қабул намуда, дар сохтмонҳои бузурги мамлакат зарбдорона меҳнат мекунанд. Фиристодагони Тоҷикистон дар бунёди БАМ ширкат доранд ва дар минтақаи Ғайрисиёҳзамин корҳои мелиоративиро ба ҷо меоваранд. Чунон ки дар солҳои аввалин панҷсолаҳо русҳо, украинҳо, белорусҳо, гурҷиҳо ба халқи тоҷик барои сохтмони системаҳои обьёрӣ, фабрика ва заводҳо ёрӣ расонда буданд, имрӯз намояндагони республикаи мо барои дигаргун сохтани сарзамини республикаҳои бародар дасти ёрӣ дароз мекунанд.

Коллективи коркунони Вазорати мелиорация ва хоҷагии об, дигар ташкилотҳои хоҷагии оби республика қарорҳои Пленуми октябрии (соли 1984) КМ КПСС-ро ҳамчун Программаи ҷанговаронаи амалиёт қабул намуданд. Тадбирҳои коркардабаромадаи партияи мо барои такмил додани зироаткории обьёришаванда ва мелиорацияи замин такони нав мебошанд. Программаи қабулкардаи Пленум, нутқи рафиқ К. У. Черненко дар он коркунони хоҷагии обро ба иҷрои корнамоиҳои бузург рӯҳбаланд гардонда, ба тараққии мунтазами иқтисодиёти республикаамон, боловравии минбаъдаи дараҷаи некӯаҳволии меҳнаткашон мусоидат мекунанд.

Коркунони хоҷагии оби республика барои бомуваффақият дар ҳаёт татбиқ намудани Программаи озуқаворӣ, интенсивонии минбаъдаи истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ ва ба вуҷуд овардани маҳсулоти фаровони озуқаворӣ, ашьёи хом барои саноат дар назди Ватан масъулияти калон ҳис мекунанд. Ин вазифа иҷрошаванда аст. Фақат ба кор бо азму ғайрат шурӯъ кардан лозим.

Комьёбиҳои дар солҳои Ҳокимияти Советӣ ба дастовардаи халқи тоҷик ҳақиқатан бузурганд. Дар қарори КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон «Дар бораи 60-солагии ташкил ёфтани Республикаи Советии Социалистии Тоҷикистон ва Партияи Коммунистии Тоҷикистон» чунин гуфта шудааст: «Ҳамаи ин комьёбиҳое, ки халқи тоҷик аз онҳо ҳаққонӣ фахр мекунад, натиҷаи ба амал баровардани сиёсати миллии ленинӣ, фаъолияти суботкоронаи ташкилоти партиявии республика, меҳнати қаҳрамононаи синфи коргар, деҳқонони колхозӣ ва интеллигенцияи халқӣ, ёрии бегаразонаи халқҳои бародари мамлакат, пеш аз ҳама, халқи бузурги рус мебошанд».

# ДУ ҶАҲОН — ДУ ТАРЗИ ҲАЁТ

*С. ҲАСАНОВА,*
*номзади илми философия*

Ба ташкил гардидани РСС Тоҷикистон ва Партияи Коммунистии Тоҷикистон 60 сол пур шуд. Ин давраи начандон тӯлонии таърихӣ мебошад, вале республика дар ин мӯҳлат ба қуллаҳои басо баланди прогресси социалӣ баромад. Дар республика, чун дар саросари мамлакат, социализми мутараққӣ бунъёд карда шуда, орзуи ҳаёти хушбахтона мукаммал ва сазовори инсони бақадр воқеияти реалӣ гардид. Комьёбиҳои дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёт ба даст овардаи Тоҷикистон мисоли равшани тантанаи комили тарзи социалистии ҳаёт дар СССР, ҳамчун қисми таркибӣ ва инъикоси махсуси хислатҳои умумии тарзи ҳаёти тамоми халқи сермиллати советӣ мебошад. Ҳамаи республикаҳои советии Осиёи Миёна, ки 60-солагии онҳо низ ботантана қайд карда шуданд, соҳиби ҳамин гуна комьёбиҳои беназир гардидаанд.

Муваффақиятҳои СССР, гул-гулшукуфии ҳамаи республикаҳои бародари советӣ доираҳои иртиҷоӣ ва империалистии ҷаҳон ва идеологҳои онҳоро ба хашму ғазаб меоваранд. Чунон ки дар Пленуми июнии (соли 1983) КМ КПСС қайд карда шуд: «империализм, пеш аз ҳама, империализми Америка, кӯшиш менамояд, ки ба сохти ҷамъиятии мо, ба идеологияи марксистӣ-ленинӣ ҳамлаҳои ҳамаҷониба ва миқьёсан беамсол оварад, шуури мардуми советиро вайрон, мақсадҳои сиёсати берунии моро таҳриф карда, ба нуфузи рӯзафзуни социализми реалӣ — пушту паноҳи асосии кори сулҳ ва озодии халқҳо халал расонад».

Дар шароити тезутунд шудани бӯҳрони системаи буржуазӣ империалистон ва нӯкарони онҳо системаи томи воситаҳоеро ба кор мебаранд, ки мақсади онҳо аз дохил вайрон кардани сохти социалистӣ мебошад. Ба замми он пропагандаи буржуазӣ зӯр мезанад, ки на танҳо ба меҳнаткашони мамлакатҳои худ, балки дар навбати аввал, ба ҷаҳони маънавии одамони советӣ, ба ақлу ҳуши онҳо, ба донишу ҷаҳонбинии онҳо таъсир расонанд. Ҳар як камбудии ҷузъитарини зиндагӣ ва маишати одамони советӣ мисли чирки зери нохун гирд оварда, ҳамчун ҷиҳати характерноки тарзи зиндагии мо ба қалам дода мешавад. Вайронкориҳои идеологии империализм басо маккорона, усулҳои заҳролудкунии майнаву шуури одамон мукаммал мегардад. Капитализм барои аз ҷиҳати идеявӣ вайрону хароб кардани ҷамъияти мо қувва ва воситаҳои бузургеро сарф менамояд. Радиостанцияҳои «Овози Америка», «Би-би-си», «Мавҷи немисӣ», «Озодӣ», «Европаи озод», «Радиои Исроил» ва «Радиои Пекин» бо 23 забони халқҳои СССР ҳар шабонарӯз дусадсоатӣ барномаҳо мешунавонанд. Дар матбааҳои мамлакатҳои капиталистӣ садҳо ҳазор нашрияҳо ба муқобили мамлакати

мо интишор меёбанд, бештар аз 400 марказҳои вайронкорӣ амал мекунанд.

Ҳамаи ин воситаҳои пуриқтидори пропаганда баҳри таҳриф кардани воқеияти социалистии мо, вайрону нодуруст ба қалам додани моҳияту хислатҳои муқаддаси ҷамъияти мо — тарзи советии ҳаёти мо равона карда шудаанд. Дар оинаи каҷнамои пропагандаи буржуазӣ тамоми проблемаҳои тарзи зиндагии мо вайрон инъикос меёбад. Қонунияти амиқу объективонаи инкишофу такомулоти тарзи зиндагии мо, ҳамчунин проблемаҳои меҳнат, маишат, ҳуқуқ ва озодиҳои одамони советӣ, муносибатҳои миллӣ, структураи социалию сиёсии ҷамъияти мо, масъалаҳои демократия, мавқеи занҳо ва бисьёр проблемаҳои дигар аз ҳамин қабиланд.

Тарзи советии социалистии ҳаёт — ин музаффарияти бузурги халқи советӣ дар роҳи пойдор гардондани ҷамъияти коммунистӣ мебошад. Вай бо тарзи социалистии истеҳсолот алоқаманд буда, сифат, дараҷа ва тарзи фаъолияти ҳаётии халқи советӣ — умумияти нави таърихии одамонро дар худ таҷассум менамояд.

Тарзи советии социалистии ҳаёт ин услуби сифатан нави фаъолияти ҳаётии одамон мебошад, ки он аз тарзи капиталистии ҳаёт ба куллӣ фарқ мекунад. Хусусиятҳои асосии онро сарвати олии ахлоқии умумиинсонӣ — гуманизми социалистӣ, ки дар дифои ҳуқуқ ва вазифаҳои одамони советӣ ифода меёбад, коллективизм, интернационализм, ҳурмату эҳтироми одами меҳнаткаш, пойдории муносибатҳои ҷамъиятии социалистӣ, идеалҳои коммунистӣ ва ғайра ташкил медиҳанд. Маҳз барои ҳамин ҳам имрӯз проблемаҳои тарзи ҳаёт бани башарро ба ваҷд меоваранд. Аммо онҳо ҳар хел ба миён гузошта, ҳар хел ҳал карда мешаванд ва дар шароитҳои ду системаи ба ҳамдигар муқобил — социализм ва коммунизм маънои тамоман гуногун доранд.

Дар манзараи музаффариятҳои бузурги социализм фарқи сифатии ду тарзи ҳаёт — тарзи социалистӣ ва тарзи капиталистӣ махсусан равшан зоҳир мегардад. Халқҳои ҷаҳон ба бартарӣ доштани тарзи социалистии ҳаёт торафт бештар боварӣ ҳосил мекунанд, ки он ҳаёти хушбахтонаи одамони советиро таъмин менамояд.

Идеологҳои буржуазӣ бо мақсади ҳақ баровардани моҳияти истисморгаронаи капитализм ва асоснок кардани назарияи доир ба ҷамъияти гӯё «беҳбудии умумӣ» будани капитализми ҳозира масъалаи «тарзи ҳаёт»-ро бо масъалаи «сифати ҳаёт» дидаю дониста иваз карданӣ мешаванд. Мо хуб медонем, ки ин масъалаҳо аз ҳамдигар тамоман фарқ мекунанд. Тарзи ҳаёт категорияи социалии доирааш васеъ мебошад. Вай нисбат ба мафҳуми «сифати ҳаёт» васеътар ва ғанитар аст.

Тарзи ҳаёт, пеш аз ҳама, бо тарзи муайяни истеҳсолот алоқаманд аст. Чунон ки Қ. Маркс ва Ф. Энгельс навиштаанд: «Тарзи истеҳсолотро на танҳо аз он ҷиҳат дида баромадан лозим аст, ки вай такрористеҳсоли мавҷудияти ҷисмонии фардҳо мебошад. Ин аз бисьёр ҷиҳат тарзи муайяни фаъолияти фардҳои мазкур, шакли муайяни фаъолияти ҳаётии онҳо, тарзи муайяни ҳаёти онҳо низ мебошад. Фаъолияти ҳаётии фардҳо чи гуна бошад, худи онҳо ҳам ҳамин гунаанд. Аз ин рӯ, вуҷуди онҳо бо истеҳсолоташон мувофиқат дорад — ҳам бо оне, **ки** истеҳсол менамоянд ва ҳам бо оне ки **чи тавр** истеҳсол менамоянд, мувофиқат мекунад. Пас мавҷудияти фардҳо ба шароитҳои моддии истеҳсолоти онҳо вобаста аст» (Қ. Маркс, Ф. Энгельс. Асарҳо, ҷилди 3, саҳ. 19).

Социологҳои буржуазӣ мафҳуми «тарзи ҳаёт»-ро бо мафҳуми «сифати ҳаёт» иваз намуда, онро бо пешрафти иқтисодии ҷамъият марбут месозанд. Ба ақидаи онҳо, пешрафти иқтисодӣ гӯё худ аз худ тақсимоти дармадро беҳтар ва нобаробарии социалиро маҳдуд кар-

да, барои беҳтар намудани шароити зиндагии ҳамаи одамон имконият медодааст. Ин ақида дар концепцияи «Ҷамъияти беҳбудии умумӣ»-и бофтабаровардаи Гэлбрейт ифода ёфтааст. Концепцияи буржуазии «сифати ҳаёт» диққатро ба тағьироту ислоҳоти ҷузъӣ ҷалб намуда, бо худи ҳамин дар бораи он мафҳумоте ба вуҷуд овардани мешавад, ки гӯё ҷаҳони капиталистӣ бидуни революцияи социалистӣ сифатан тағьир меёфта бошад. Пропагандаи буржуазӣ диққати меҳнаткашонро ба фаровонии молу маснуот, мошинҳо, хонаҳои боҳашамат ҷалб карданӣ шуда, онҳоро дар намоишҳои телевизион, саҳифаҳои газетаву журналҳои накшин таърифу тавсиф мекунад ва бо ин роҳ синфи коргарро аз идеалҳои муборизаи синфӣ рӯ гардонданӣ мешавад.

Тарзи советии ҳаёт аз рӯи табиати худ тарзи инсондӯстонатарини ҳаёт дар ҷаҳон мебошад. Дар СССР одамони меҳнати озод зиндагӣ мекунанд, ҳуқуқу озодиҳои онҳо дар Конституцияи СССР сабт гаштаанд. «Инкишофи озодонаи ҳар кас,— гуфта шудааст дар моддаи 20 Конституцияи СССР,— шарти инкишофи озодонаи ҳама мебошад». Бо вуҷуди ин тезиси «ҳуқуқи инсон» дар маркази пропагандаи ҳозираи зиддисоветӣ мебошад. Ба ақидаи идеологҳои буржуазӣ дар мамлакатҳои социалистӣ ҳуқуқи инсон гӯё поймол карда мешавад, аммо дар мамлакатҳои капиталистӣ он гӯё муҳофизат ва таъмин карда мешудааст. Хотирнишон бояд кард, ки ин мавзӯъ барои пропагандаи буржуазӣ нав нест. Империалистон дар тамоми давраи мавҷудияти давлати мо масъалаи ҳуқуқҳои инсонро ба мақсадҳои таҳриф кардани воқеияти советӣ, тарзи советии ҳаёт истифода мебурданд.

Ҳанӯз К. Маркс ва Ф. Энгельс дар китоби худ «Оилаи муқаддас» навишта буданд: ҳуқуқи инсон дар шакле, ки синфи капиталистон ба қалам медиҳанд, одамонро аз тохтутози нопок барои сарватғундорӣ озод намекунад, балки ба корчаллонӣ озодӣ медиҳад, аз моликияти хусусӣ озод намекунад, балки ба ҳарисиву молпарастӣ озодӣ мебахшад (Ниг. К. Маркс, Ф. Энгельс. Асарҳо, ҷилди 2, саҳ. 125).

Доираҳои ҳукмрони Америка бо сардории президент Р. Рейган шиори «Мудофиаи ҳуқуқу озодиҳои одам»-ро дар маркази муборизаи идеологӣ қарор дода, кӯшиш менамоянд, ки диққати меҳнаткашонро аз ҳалли проблемаҳои тезу тунди социалии ба ҳуқуқу озодиҳои онҳо дахлдор, аз муборизаи оммавӣ ба тарафи дигар кашанд. Он доираҳое имрӯз худро муҳофизаткунандаи ҳуқуқу озодиҳои инсон дар Иттифоқи Советӣ эълон кардаанд, ки худашон дар ҳар қадам ҳуқуқҳои инсонро поймол карда, дар ҳаққи башарият беадолатиҳои гӯшношунид содир менамоянд, онҳоро ба хавфи ҷанги термоядроӣ гирифтор намуда, қадру қимати инсонро ба замин мезананд, миллионҳо нафар одамонро аз ҳуқуқи муҳимтарини ҳаётӣ — ҳуқуқи меҳнат кардан, кӯдаконро аз кӯдакии хушбахтона, пиронсолонро аз таъминоти давраи пирӣ, ҷавононро аз кор фармудани қувваи тозаву ҷавон ва боварӣ ба оянда маҳрум карда, ҳуқуқи занонро поймол ва аҳолии рангинпӯстро ба беҳуқуқии ғайриинсонӣ гирифтор мекунанд.

Идеологҳои буржуазӣ бо мақсади ҳақ баровардани моҳияти зиддиинсонии тарзи буржуазии ҳаёт ба Конституцияи мо ҳамла мекунанд ва эълон мекунанд, ки гӯё ҳамаи ҳуқуқҳо ва вазифаҳои одамони советӣ, ки дар Конституцияи советӣ сабт гардидаанд, намоишкорона ва бардурӯғ мебошанд.

Журнали америкоии «Ю. С. ньюс энд уорлд рипорт» даъво мекунад, ки одамони советӣ гӯё дар шароити системаи сиёсие умр ба сар мебаранд, ки он чунин сарватҳои абадиву бебаҳо, монанди озодии шахсиятро эътироф намекарда бошад. Газетаи французии «Фигаро» (10 июни соли 1977) низ чунин ақидаро баён кардааст.

Дар ин суханон ҳақиқатан характери синфии мафҳуми озодии шахсият ифода меёбад. Онро идеологияи буржуазӣ бо «озод будани корчаллонӣ», озодӣ барои моликияти хусусӣ ва истисмори одам аз

тарафи одам алоқаманд мекунад. Ба ҳамин муносибат имрӯз суханони В. И. Ленин дар бораи он бо қувваи махсус садо медиҳад, ки моҳияти озодии буржуазии дар конституцияҳои давлатҳои капиталистӣ навишташуда иборат аз он аст, ки онҳо моликияти хусусӣ, «озодӣ»-ро барои ба нафъи дороён истисмор кардани бенавоён қонунӣ мегардонад (Ниг. Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 29, саҳ. 330).

Таҷрибаи сохтмони социализм исбот кард, ки танҳо дар СССР ва мамлакатҳои социалистӣ озодии ҳақиқӣ ва муҳофизати ҳуқуқи инсон дар амал таъмин карда мешавад. Мафҳуми марксистӣ-ленинии озодии инсон маънои аз асорати иқтисодӣ, социалӣ ва сиёсӣ озод будани ӯро ифода менамояд. Социализм дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёт — соҳаҳои социалию иқтисодӣ, ҷамъиятию сиёсӣ ва маънавӣ ба оммаҳои халқ чунон ҳуқуқҳое ато мекунад, ки онҳо дар шароити сохти истисморгар онро орзу ҳам карда наметавонистанд. Муҳимтарини ин ҳуқуқҳо — ҳуқуқи соҳиби коллективонаи воситаҳои истеҳсолот, соҳиби тамоми сарватҳои ҷамъиятӣ будан аст. Одами советӣ хӯҷаини тақдири худ ва мамлакати худ мебошад. Меҳнати озод ба нафъи тамоми ҷамъият қисми таркибӣ ва ҳатмии фаъолияти ҳаётии вай аст. Ба туфайли меҳнати эҷодкоронаи одамони советӣ дар мамлакати мо қарорҳои таърихии партия ва ҳукумат дар амал татбиқ, базаи моддию техникии коммунизм сохта, шаҳрҳои нав ба нав, станцияҳои пуриқтидори обии электрикӣ бунъёд карда, даштҳои лабташна шодоб ва қобили кишт гардонда мешаванд, таҳқиқи фазои коинот беш аз пеш вусъат меёбад. Одами советӣ маҳз аз меҳнати озоду эҷодкорона илҳом гирифта, қувваю ғайрати худро пурра ба кор меандозад ва ҳамчун шахсияти мавзун инкишоф меёбад. Дар мамлакати мо одами меҳнаткаш ҳамеша сазовори эҳтиром аст.

Ҳуқуқу озодиҳои одамони советӣ дар Конституция сабт карда, онро давлати мо ҳимоя мекунад ва дар бораи беҳбудӣ, болоравии дараҷаи таъминоти моддӣ ва маданнии вай ғамхорӣ менамояд. Маҳз дар Конституцияи нави мо нахустин бор дар ҷаҳон дар бораи ҳуқуқ ба меҳнат, ба манзил, ба муҳофизати саломатӣ ва ғайраҳо моддаҳои муҳиме дохил карда шуданд. Ҳар сол қариб 11 миллион одамони советӣ шароитҳои манзилии худро беҳтар мекунанд, дар айни замон қисми зиёди онҳо квартираҳои алоҳида мегиранд. Музди манзил аз соли 1928 инҷониб тағйир наёфтааст ва ба ҳисоби миёна аз 3 фоизи даромади моҳонаи оила зиёд нест.

Ҷамъияти социалистӣ тамоми ғамхориро дар бораи муҳофизат ва мустаҳкам кардани тандурустии одамон ба ӯҳдаи худ гирифтааст. Дар мамлакати мо ба ҳар 10 ҳазор аҳолӣ 34,4 духтур рост меояд. Аммо дар ШМА — 21 нафар, дар Франция — 17,5 нафар, дар Япония — 15,3 нафар рост меояд.

Шиори «Муҳофизати ҳуқуқ ва озодиҳои инсон» дар мамлакатҳои капиталистӣ чӣ тавр ба амал бароварда мешавад. Ҳомиёни ҳуқуқи инсон дар Ғарб ба ҳуқуқи асосии гражданини советӣ — ҳуқуқи озод будан аз истисмор ҳеҷ чизро муқобил гузошта наметавонанд. Тарзи капиталистии ҳаётро зиддиятҳои нанговар: дар дасти ақаллият ғун шудани сарват, аз як тараф, ва афзоиши камбағалӣ дар байни оммаҳои халқ, аз тарафи дигар, хароб мекунанд. Гуфтан кофист, ки дар ШМА як фоизи оилаҳои сарватмандтарин 51,1 фоизи сарвати мамлакат, дар РФГ 1,7 фоизи оилаҳои доро 74 фоизи тамоми воситаҳои истеҳсолоти мамлакатро дар дасти худ нигоҳ медоранд. Дар ҳар як мамлакати буржуазӣ мақоми фармонфармоӣ ба доираҳои хурди оилавии фавқуддороён тааллуқ дорад. Инҳо 25 гурӯҳҳои молиявӣ дар ШМА, 15 гурӯҳ—дар Англия ва Франция, 10 гурӯҳ — дар РФГ ва Япония ва ғайраҳо мебошанд. Азбаски хӯҷаини ҳақиқӣ дар ҳама соҳаҳои ҳаёт маҳз монополистон мебошанд, дар мамлакатҳои капиталистӣ бекории оммавӣ, ки ба бемории социалии рақами як мубаддал шудааст, беш аз

пеш меафзояд. Мувофиқи маълумотҳои расмӣ шумораи тамоман бекорон дар он ҷо ба 32 миллион кас расидааст. Ҳоло танҳо дар ШМА бештар аз 10 миллион одамон кор мекобанд.

Ба кор андохтани комьёбиҳои революцияи илмию техникӣ армияи бекоронро боз ҳам зиёд мекунад. Истифодаи роботҳо, компьютерҳо, комьёбиҳои электроника, технологияи нав, такомулоти воситаҳои алоқа ва ғайраҳо ба манфиатҳои одамон муқобиланд. Бисьёр коргарони баландихтисос, ҷавонону занон ба сафи одамони «нодаркор» мегузаранд, зеро як робот дар аксар ҷойҳо то 6 коргарро иваз карда метавонад. Агар баъди се сол дар мамлакат 15 ҳазор робот амал кунад, пас ин маънои аз кор ронда шудани 90 ҳазор касро дорад, мегӯяд мутахассиси роботҳо Поль Арон.

Чунин вазъият танҳо дар мамлакатҳои капиталистӣ ба амал омада метавонад, ки дар онҳо революцияи илмию техникӣ ба манфиатҳои монополистон хизмат мекунад. Нависандаи прогрессивии Япония Такэси Қайко дар асари худ «Токио аз масофаи наздик» оқибатҳои социалии истифодаи комьёбиҳои революцияи илмию техникиро дар Япония фош карда, нишон медиҳад, ки вай танҳо ба капиталистон фоида меоварад. «Хориҷиёне, ки аз рӯи мақолаҳои газетаҳо дар бораи аз ҷиҳати истеҳсоли сарвати миллӣ яке аз ҷойҳои аввалинро ишғол кардани Япония хабардоранд, дар Япония офарида шудани супертанкёрҳо, компьютерҳо, фотоаппаратҳо ва таҷҳизоти дигарро мебинанд, ҳатто ба худ тасаввур ҳам карда наметавонанд, ки қариб 60 фоизи аҳолии Токио дар хонаҳои ба лонаҳои паррандаҳо монанд умр ба сар мебаранд... Ин катакчаҳои тангу тор комилан бо яхдонҳо, мошинҳои ҷомашӯӣ, чангкашакҳо, кондиционерҳо ва ғайраҳо пуранду одам дар онҳо мисли мурғ худро дарҳам кашида зиста метавонад».

Оқибатҳои бекорӣ махсусан барои ҷавонон ҳузновар мебошад. Онҳо «одамони нодаркор» ҳисоб меёбанд. Дар Европаи Ғарбӣ ҷавонони то 25 сола нисфи армияи ҷавонони бекорро ташкил менамоянд. Дар Британияи Кабир ҳар чорумин навраси 25-сола бекор мебошад. Дар Италия 1,2 миллион нафар ҷавонписарону духтарон дар ҳаёти хеш бори нахуст кор мекобанду ҷои ба кор бурдани қувваашонро намеёбанд. Дар натиҷаи машаққатҳои коркобӣ бисьёр ҷавонон, монанди калонсолон, гирифтори ҳисси ноумедӣ, ҳисси ношоям будани худ мегарданд.

Бекорӣ дар байни ҷавонон яке аз сабабҳои муҳимтарини дар байни ҷавонон вусъат ёфтани худкушӣ мебошад, ки америкоиёни то синни 24-сола бештар онро содир мекунанд. Бисьёр оилаҳои ҷавонон аз ҷои истиқомати доимӣ маҳрум буда, дар кӯчаю майдонҳо рӯз мегузаронанд. Ана, як ҷавондухтари бекори америкоӣ бо номи Ҷози Холт, ки дар чунин ҷойҳо умр ба сар мебарад, дар ин хусус чӣ мегӯяд: Ман ба касе нишон додан намехоҳам, ки то чӣ андоза қашшоқам, чунки аз ин шарм мекунам. Хӯроки бепул намерасад, манзилгоҳ гирифтан маҳол аст, кор нест. Ҷавонон дар байни хасрӯбаҳо ва партовҳо рисқу рӯзӣ мекобанд. Ман барои ҷамъият шахси бегона будан намехоҳам. Ман хоҳиши кор пайдо кардан ва барои оилаам манзилгоҳ ёфтан дорам. Ман аз ин ҳаёт безорам. Ман қобилияти эҳсос карданро аз даст додаам ва дигар гирья намекунам. Ин ҷаҳаннам аст, вале ман аз он роҳу ҷои гурез надорам ва намедонам, ки дар ин ҷо чӣ қадар азият кашидан лозим меояд...» Сипас Ҷози нақл мекунад, ки ба ҷойҳои шабгузаронӣ беш аз пеш беморони рак меоянд, духтарон фоҳиша мешаванд, касалиҳои гузаранда авҷ мегиранд. Чунин аст вазъияти фоҷианоку даҳшатовари занони ҷамъияти буржуазӣ.

Ин ҳолати занони мамлакатҳои худро дидаю дониста, пропагандистони буржуазӣ мавқеи занони советиро, ки онҳо бо меҳнати рӯҳбаландонаи худ сарвати Ватанро афзун менамоянд, бо ҳар роҳу восита бадном карданӣ мешаванд. Дар яке аз шумораҳои охирини журнали

американи «Нюсуик» тахти сарлавхаи «Қисмати вазнини занони советӣ» мақолае чоп шуд, ки дар он гуфта мешавад: сарфи назар аз статистикаи таъсирбахш, зан дар СССР муддати дурудароз ҳуқуқи дар қоғаз навишташуда не, балки ҳуқуқи реалии бо мардон баробарро ба даст дароварда наметавонад. Журнал боз менависад: «Иттифоқи Советӣ аз берун ба назар ҷаннати феминистӣ (ҷаннати баробарҳуқуқии занону мардон) метобад, зеро Конституцияи мамлакат ба занон ва мардҳо ҳуқуқи баробарро кафолат медиҳад, вале ҳуқуқҳои сабтгардида ба занон ҳаёти хушбахтона ато карда наметавонад».

Бемаъни ва беасос будани ин даъво ба ҳама маълум аст. Ин ҳам маълум аст, ки Иттифоқи Советӣ ҳақиқатан ҷаннати феминистӣ мебошаду онро касе инкор карда наметавонад. Маҳз дар Россияи советӣ Революцияи Октябрь бори нахуст ҳуқуқу вазифаҳои занонро дар Конституция пойдор гардонд ва аз онҳо занони советӣ амалан истифода мебаранд. Дар мамлакати мо ғамхорӣ дар бораи зан — модар кори муҳими дорои аҳамияти умумидавлатӣ мебошад ва давлат доимо дар ҳаққи занони меҳнаткаш падарона ғамхорӣ менамояд. Танҳо дар давоми панҷсолаи ёздаҳум партия ва ҳукумат оид ба таъмини ҳаёти беҳтарини занон — модарон ва тифлони онҳо, афзун намудани ёрии моддии давлатӣ барои беҳтар кардани шароитҳои манзилӣ ва маишии занон, зиёд, самаранок ва пурмазмун гардондани вақти холии онҳо системаи томи тадбирҳоро кор карда баромаданд ва дар амал татбиқ намуданд. Барои модарони кӯдакашон то яксола қисман ҷорӣ кардани отпускаи пулакӣ аз ҷумлаи ин тадбирҳо мебошад.

Занони советӣ дар идоракунии мамлакат фаъолона иштирок менамоянд. 32,8 фоизи депутатҳои Совети Олии СССР ва 50 фоизи депутатҳои Советҳои маҳаллиро занон ташкил медиҳанд. Дар байни занҳо бисёр Қаҳрамонони Меҳнати Социалистӣ, котибони КМ партияҳои коммунистии республикаҳои иттифоқӣ, ҷонишинони раисони советҳои вазирони республикаҳо, вазирон ҳастанд. Бештар аз нисфи кормандони илмии мамлакатро занон ташкил менамоянд. Занони советӣ ташаббускорону ғолибони мусобиқаи социалистӣ, коргарону колхозчиёни пешқадам, Қаҳрамонони Меҳнати Социалистӣ ва Қаҳрамон-модарон, олимону ҷамоатчиён мебошанд.

Дар партави он ҳама комьёбиҳои беназири мо дар роҳи таъмин намудани баробарҳуқуқии ҳақиқии занҳо бо мардон, қисмати вазнини занҳо дар ҷаҳони капиталистӣ баръало ба назар мерасад. Дар мамлакатҳои капитал 60 фоизи қувваи коргариро занон ташкил мекунанду аммо онҳо аз бекорӣ эмин нестанд, зиндагии онҳо пур аз ҳаросу маҳрумиятҳост. Онҳо доимо дар зери хатари бекориву бехонумонӣ, камшавии музди кор умр ба сар мебаранд. Охир, зан дар ҷамъияти буржуазӣ барои меҳнати баробар аз мардон 60 фоиз кам музд мегирад. Занҳо асосан дар вазифаҳои каммузд (котиба, фурӯшанда, пешхизмат ва амсоли инҳо) кор мекунанду дар бораи музди бештар ва кори ихтисосталаб танҳо орзу мекунанд. Дар ШМА ҳар чорумин духтур зан мебошаду аммо дар соҳаи нигаҳдории тандурустӣ фақат 11 фоиз занон кор мекунанд. Дар байни инженерон занҳо 1,2 фоизро ташкил мекунанд, агарчӣ 50 фоизи донишҷӯёни мактабҳои олии техникӣ занону духтаронанд. Фақат 9,5 фоизи кормандони муассисаҳои илмӣ занхо мебошанд.

Он чӣ ки ба ҳуқуқу озодиҳои занон дахл дорад, дар рӯи қоғаз мемонад, агарчи конституцияи Америка ҳамчун намунаи «демократияи умумӣ» ва «ҷамъияти озод» дар выставкаи Америка дар Москва ба намоиш гузошта шуда буд. Дар ҳукумати Америка занҳо қисми ночизеро ташкил мекунанд: аз 435 аъзои конгресс танҳо 22 нафараш занон, аз 100 сенатор — танҳо ду нафараш зан. Аз худи ҳамин муқоисаи ду ҷаҳон ва ду мавқею мақоми занҳо дар ҷамъият ҳувайдост, ки озодӣ ва нашъунамои комили шахсияти зан танҳо дар шароити социалистӣ имконпазир мебошад.

Тарзи советии ҳаёт ин тарзи ҳаёти халқи сермиллати советӣ аст. Асоси умумии иқтисодӣ ва социалию сиёсии воқеияти советӣ тарзи ҳаёти барои ҳамаи миллату халқиятҳои мамлакатамон умумиро ташаккул дод, вале дар тарзи ҳаёти ҳар як миллат хислатҳои хоси миллӣ нигоҳ дошта шудаанд. Аз ин рӯ, дар тарзи советии социалистии ҳаёт диалектикаи ҷиҳатҳои умумӣ ва махсус, яъне ҷиҳатҳои миллӣ ва интернационалӣ таҷассум меёбанд.

Дар асоси умумияти манфиатҳо, идеологияи умумӣ, умумияти Ватани социалистӣ дар мамлакати мо дӯстии бузурги бародарона ба амал омадааст. Вай дар солҳои пурдаҳшати ҷанги гражданӣ ва Ҷанги Бузурги Ватанӣ аз имтиҳон гузашта, дар солҳои душвори азнавбарқароркунии баъди ҷанг ва панҷсолаҳои оянда мустаҳкам шуд ва обутоб ёфт. Маҳз ҳамин дӯстии бузург имконият фароҳам овард, ки дар як мӯҳлати кӯтоҳ дар СССР ҷамъияти мутараққии социалистӣ барпо карда шавад, ҳамин дӯстӣ ёрӣ расонд, ки дар зарфи 60 сол республикаи мо аз як гӯшаи қафомондаи феодалӣ ба кишвари шукуфон табдил ёбад. Ҳамин дӯстӣ имкон дод, ки миллионҳо гектар заминҳои навкорам аз худ карда, роҳи аср — роҳи оҳани Байкалу Амур сохта шавад.

Пропагандистони буржуазӣ чи гуна сарвати бебаҳо будани дӯстии интернационалии халқҳои мамлакатамонро фаҳмида, бо ҳар роҳ ба он рахна заданӣ, дар байни аҳолии мамлакати мо рӯҳияи миллатчигиро аз нав бедор карданӣ мешаванд. Ба ном «советологҳо» Д. Уиллер, Р. Пайпс, А. Парк, В. Дуглас, Г. Симон, А. Чоқаев, Б. Ҳаит, Т. Раковска-Хармстоун ва бисьёр дигарон дар ин бобат аз ҳама бештар зӯр мезананд.

Дар мамлакати мо масъалаи миллӣ комилан ва бебозгашт ҳал карда шудааст, вале дар байни миллатҳои СССР муносибатҳои миллӣ боқӣ мемонанд. Ин муносибатҳо дар ду самти ба ҳамдигар алоқаманд: гул-гулшукуфӣ ва баҳамдигар наздикшавии миллатҳо инкишоф меёбанд. Баробари барпо карда шудани базаи моддию техникии коммунизм ва ба амал овардани муносибатҳои нави ҷамъиятӣ тамоили ба ҳам наздик ва муттаҳид шудани миллатҳо вусъат меёбад.

РСС Тоҷикистон намунаи дурахшони гул-гулшукуфии республикаҳои миллӣ мебошад. Меҳнаткашони Тоҷикистон дар оилаи бародаронаи халқҳои советӣ комьёбиҳои беназир ба даст овардаанд. Дар республика иқтисодиёти муқтадир барпо карда шудааст. Панҷсолаи ёздаҳум дар роҳи тараққӣ додани қувваҳои истеҳсолкунанда пешомадҳои нав кушод. Иттифоқи синфи коргар ва деҳқонон мустаҳкам шуд. Адабиёт, санъат ва маданияти шаклан миллию мазмунан социалистӣ, интернационалӣ боз ҳам ривоҷу равнақ ёфт.

«Меҳнаткашони республикаи сермиллати мо, қайд мекунад котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон рафиқ Р. Н. Набиев, роҳи тараққиёти социалистии РСС Тоҷикистонро пеши назар оварда, амиқ дарк мекунанд, ки онҳо барои тамоми муваффақияту корнамоиҳо, шодиву хурсандӣ ва бахту саодати худ аз Партияи Коммунистӣ, ки барояшон ба сӯи озодиву гул-гулшукуфӣ роҳ кушодааст, як умр миннатдор мебошанд».

Таҳлили мухтасари «идеяҳо» ва «концепцияҳои» идеологҳои буржуазӣ нишон медиҳад, ки мо, одамони советӣ, бояд имрӯз ҳушьёрии синфиро назар ба ҳарвақта баланд бардорем, ба даъвоҳои беасосу таҳрифкориҳои идеологияи буржуазӣ сари вақт зарба диҳем, то ки душманони идеявии мо воқеияти советӣ, тарзи советии ҳаёти моро бадном накунанд.

# СЕКЦИЯИ ВЕТЕРАНҲОИ ҶАНГ АМАЛ МЕКУНАД

*М. БОБОҶОНОВ,*
*аъзои Комитети советии ветеранҳои ҷанг, раиси секцияи душанбегии КСВҶ*

Комитети Марказии КПСС дар қарори худ «Дар бораи 40-солагии Ғалабаи халқи советӣ дар Ҷанги Бузурги Ватании солҳои 1941—1945» роли бузурги халқи советиро дар ҷамъбасти ғалабаовари ҷанги аз рӯи миқьёсу шадидии худ дар таърих беамсоли зидди қувваҳои реакционитарини зарбазани империализм — фашизми гитлерӣ, ки барҳам додани нахустин давлати социалистии ҷаҳон, муқаррар намудани ҳукмронии ҷаҳониро мақсади худ қарор дода буд, махсус таъкид кард.

Ин ҷанг барои Иттифоқи Советӣ ҷанги озодихоҳона ва одилона буд. Қувваҳои Мусаллаҳи Советӣ таҳти роҳбарии Партияи Коммунистӣ ба душман зарбаҳои ҳалокатовар расонда, озодӣ ва истиқлолияти Ватани социалистиро ҳимоя намуданд, кори Октябрро муҳофизат карданд.

Сабақҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ аҳамияти бебаҳо доранд. Муҳимтаринашон ин аст, ки ба муқобили ҷанг қабл аз сар задани он мубориза бояд бурд. Ин махсусан имрӯз басо муҳим аст, ки доираҳои реакционии империалистӣ, пеш аз ҳама Штатҳои Муттаҳидаи Америка, ба сабақҳои таърих беэътиноӣ, ба муқобили социализм «походи салибӣ» эълон карда, зӯр мезананд, ки бар СССР ва иттифоқчиёни он бартарӣ ба даст оваранд. Мусаллаҳшавии бошитобро вусъат медиҳанд, кӯшиш мекунанд, ки иродаи худро ба давлатҳои соҳибихтиёр аз мавқеи зӯроварӣ таҳмил кунанд.

Одамони советӣ медонанд, ки ҷанг ба сари башарият бадбахтиҳо меоварад. Бинобар ҳамин ҳам қувваи худро дареғ надошта, барои пурзӯр намудани Қувваҳои Мусаллаҳ тамоми корҳои имконпазирро ба ҷо меоваранд. Барои дар ҷавонон ҳосил кардани малакаи корҳои ҳарбӣ, ба ҳимояи Ватани социалистӣ тайёр намудани онҳо тадбирҳои зиёде ба амал бароварда мешаванд. Дар роҳи тарбияи ҳарбию ватандӯстии ҷавонон секция ва советҳои ветеранҳои ҷанг дар Душанбе ва шаҳрҳои дигари республика тадбирҳои зиёдро ба амал мебароранд.

Мувофиқи Устави ташкилоти ветеранҳои советии ҷанг барои ёрӣ ба кори Комитети советии ветеранҳои ҷанг (КСВҶ) президиуми КСВҶ дар пойтахтҳои республикаҳои иттифоқӣ, шаҳрҳои қаҳрамон ва дигар марказҳои калони кишварӣ ва вилоятӣ, ки ба ин зарурият ҳаст, секцияҳо ташкил намуд. Секция намояндаи комитети советии ветеранҳои ҷанг дар ҳудуди шаҳри воқеъгаштааш мебошад.

Секцияҳо аз номи Комитети советии ветеранҳои ҷанг ҷидду ҷаҳди

ветеранҳоро ба иҷрои вазифаҳои муайянкардаи устави ташкилот сафарбар намуда, ба кори фаъолони ветеранҳо, инчунин ба советҳои (гурӯҳҳои) ветеранҳои ҳамполки қисм, соединения ва итттиҳодияҳо роҳбарӣ мекунанд. Секцияҳо кори худро дар асосҳои ҷамъиятӣ ва алоқамандона бо ташкилотҳои ҷамъиятӣ ба роҳ мемонанд.

Советҳои ветеранҳои ҳамполки ҷанг, ки дар қисмҳо, соединенияҳо ва иттиҳодияҳо аз тарафи органҳои дахлдори сиёсии Қувваҳои Мусаллаҳи СССР ташкил карда мешаванд, таҳти роҳбарии онҳо амал мекунанд. 14 декабри соли 1983 дар пойтахти Ватанамон — Москва мулоқоти ветеранҳои Қувваҳои Мусаллаҳи СССР бо роҳбарияти Вазорати мудофиаи СССР баргузор гардид. Дар ин мулоқот аз республикаи мо дорандаи се ордени Шараф Пӯлод Отаев ва муаллифи ин сатрҳо ширкат варзид. Ба ман хушбахтона на танҳо дар ин мулоқот иштирок доштан, балки дар хусуси корҳое баромада нақл кардан муяссар гардид, ки фаъолони секцияи душанбегии ҚСВҶ барои ба хизмати ҳарбӣ дар сафҳои Қувваҳои Мусаллаҳи шӯҳратманди Советӣ тайёр кардани ҷавонон ба ҷо меоваранд.

Ҷавонони имрӯза — мо бояд инро ҳамеша дар ёд дошта, ба ҳисоб гирем — ворисони моанд. Ояндаи ҷамъияти социалистӣ дар дасти онҳост. Бинобар ин ветеранҳои мо кӯшиш мекунанд, ки ба ҷавонон барои давомдиҳандаи сазовори корнамоиҳои революционӣ, ҷангӣ ва меҳнатии насли калонсоли халқи советӣ гардидан ёрӣ расонанд. Секцияи душанбегии ҚСВҶ қарорҳои таърихии съезди XXVI КПСС, Пленумҳои баъдинаи ҚМ КПСС, съезди XIX Партияи Коммунистии Тоҷикистон, қарори конференцияи V умумииттифоқии ветеранҳои ҷангро ба амал баровари да, таҳти роҳбарии ташкилотҳои партиявӣ дар бобати тарбияи ҳарбии ватандӯстонаи ҷавонон, барои хизмат дар сафҳои Қувваҳои Мусаллаҳи СССР тайёр кардани онҳо бисьёр корҳоро ба ҷо меоварад.

Кори ветеранҳо дар бобати ёрӣ ба ҷавонони даъватшаванда барои ҳосил намудани донишҳои нахустини ҳарбӣ ва малакаи меҳнати ҳарбӣ, аз бар кардани ихтисосҳои ҳарбию техникӣ ба аҳамияти калон молик аст. Дар ҷавонон ташаккул додани идроки интизоми бошууронаи ҳарбӣ аз тайёрии ибтидои ҳарбӣ дар мактабҳои миёна, омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ, дар корхонаҳо, колхозҳо, дар системаи ДОСААФ оғоз меёбад.

Дар республикаи мо системаи мавзуни тарбияи ҳарбии ватандӯстона ба вуҷуд омадааст. Дар ин кори наҷиб секцияи душанбегии Комитети советии ветеранҳои ҷанг мақоми муҳимро ишғол менамояд. Дар вақтҳои охир бо иштироки бевоситаи ветеранҳо танҳо дар корхонаҳои саноатӣ, техникумҳо, омӯзишгоҳҳо ва мактабҳои шаҳри Душанбе 45 музей ва хонаҳои шӯҳрати ҷангӣ ташкилу таҷҳиз карда шуданд. Дар бисьёр ташкилотҳо, корхонаҳо, колхозу совхозҳои шаҳру районҳои республика ба хотираи фиристодагони Тоҷикистон, ки ҷони худро баҳри Ватани социалистии мо, баҳри шаъну шараф ва озодии он нисор кардаанд, муҷассамаҳои ёдгорӣ ва лавҳаҳои шарафи ҷангӣ сохтаву ороста шудаанд.

Дар иттиҳодияи дӯзандагии ба номи 50-солагии СССР, комбинати полиграфӣ, Академияи фанҳо, омӯзишгоҳи мусиқӣ, институтҳои тиббӣ, хоҷагии қишлоқ, педагогӣ, мактабҳои миёнаи № 17 ба номи Олег Кошевой, № 37 ба номи А. Мироненко, № 20 ба номи А. С. Пушкини шаҳри Душанбе ва як қатор ташкилоту муассисаҳои дигар шаҳру районҳои республика музейҳои дилпазир ташкил карда шудаанд. Масалан, кори музей мактаби миёнаи № 17 ба номи Олег Кошевойро берун аз ҳудуди республика низ медонанд. Музеи номбурда бо музеи шаҳри Краснодар — зодгоҳи гвардиячиёни ҷавон алоқаи мустаҳкам дорад ва талабаҳои аълохони мактаб ба он ҷо рафта омадаанд. Дар навбати худ хешовандони гвардиячиёни ҷавон бо даъвати маъмурияти мактаб ба шаҳри Душанбе ташриф оварданд. Музей барои кори намунавӣ бо вымпели Комитети советии ветеранҳои ҷанг мукофотонида шудааст. Дар музей хонандагон бевосита ба сафҳои комсомол қабул карда мешаванд.

Билетҳои комсомолиро ба онҳо аъзоёни секцияи душанбегии ҚСВҶ — қаҳрамонони Иттифоқи Советӣ П. С. Ханжин, В. Г. Недошивин, Ӯ. Якубов, фаъолони секция Б. С. Попов. В. Д. Макиевский, Х. Шарифов, Х. Ҷӯраев, В. И. Бубнова ва бисьёр дигарон месупоранд.

Дар кори тарбияи ҳарбии ватандӯстонаи меҳнаткашон советҳо ва гурӯҳҳои ветеранҳои ҷанг — ҳамполкҳои қисмҳо, соединенияҳо ва иттиҳодияҳо, ки шумораи онҳо дар Душанбе бештар аз 30-то аст, мақоми муҳим доранд.

Ветеранҳои шарафманд, Қаҳрамонони Иттифоқи Советӣ — аъзоёни пленуми ҚСВҶ Ҳ. И. Кенҷаев — аз райони Хуҷанд, Р. Раҳматов — аз шаҳри Ленинобод, Ҳ. Қ. Қосимов — аз райони Вахш, кавалерҳои комили орденҳои Шараф П. О. Отаев — аз шаҳри Ленинобод, А. Рӯзиев — аз райони Хуҷанд, А. Мусоев — аз шаҳри Кӯлоб, А. Фармонқулов — аз райони Ӯротеппа, А. Ғоибов — аз райони Нов, Д. Қамаров — аз райони Ҷиргатол ва бисьёр дигарон дар кори тарбияи ҳарбии ватандӯстона дар республика фаъолона иштирок менамоянд.

Бюрои Президиуми секцияи душанбегии ҚСВҶ, ба нашри хотираҳои иштирокчиёни Ҷанги Ватанӣ мадад кард. Китобҳои Қаҳрамони Иттифоқи Советӣ В. Г. Недошивин «Дар лаҳзаи озмоишҳои бузург» ва «Рӯ ба рӯ бо марг», иштирокчиёни ҷанг — аъзоёни Иттифоқи нависандагони СССР Ф. Ниёзӣ — «Ҳар беша гумон мабар, ки холист», А. Қаҳҳорӣ — маҷмӯаи шеърҳо, М. Фарҳат — маҷмӯаи шеърҳо, Р. Сафаров — «Сафар Амиршоев», «Зодаи замини ман», «Қаҳрамони Вахш ва Днепр», ёддоштҳои ҷанговар Ҳ. Файзиев «Роҳҳои пурхатар», маҷмӯаи шеърҳои Ҳамдам Ҷӯра — «Одами сарбаланд» ва як қатор маҷмӯаи ёддоштҳои солҳои ҷангии гурӯҳи муаллифон аз чоп баромад. Секцияи душанбегии ҚСВҶ бо воситаҳои ахбороти оммавӣ робитаи мустаҳкам дорад. Ветеранҳои шӯҳратманд зуд-зуд меҳмони телевизион, радио ва редакцияҳои газетаву журналҳо мешаванд. Мавзӯи баромадҳои онҳо, чун қоида, масъалаҳои ҳимояи Ватани социалистӣ, хизмат дар сафҳои Қувваҳои Мусаллаҳи советӣ, корнамоию фидокориҳои ҷанговарони советӣ, анъанаҳои ҷангии Армия ва Флот мебошад. Онҳо дар баромадҳои худ ба таҳрифкорони таърих, ки роли Иттифоқи Советӣ ва Қувваҳои Мусаллаҳи онро дар торумор кардани Германияи фашистӣ ва Японияи миллитаристӣ аз будаш кам нишон додан мехоҳанд, зарба медиҳанд. Чунин баромадҳо, чун қоида, ба кори дар ҷавонон ташаккул додани ҳушьёрии сиёсӣ ва ҳисси нафрат ба душманони Ватанамон мусоидат карда, дар онҳо барои мамлакати мо ва Қувваҳои Мусаллаҳи он, барои ғалабаи мо дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ ҳисси ифтихормандиро бедор мекунанд. Дар вақтҳои охир аъзоёни секция ва советҳои ветеранҳои ҳамполк дар гузаронидани конференцияҳои хонандагон аз рӯи хотираҳои ҷангии лашкаркашони машҳур низ фаъолона иштирок мекардагӣ шуданд.

Фаъолони секция якҷоя бо кормандони ҚМ ЛКСМ Тоҷикистон ба муносибати 60-солагии ба комсомол дода шудани номи В. И. Ленин ба районҳои республика рафта, роҷеъ ба роҳи қаҳрамононаи комсомоли ленинӣ як қатор чорабиниҳо гузарониданд. Дар мактабҳо ва омӯзишгоҳҳои касбҳои техникии республика ташкили дарсҳои мардонагӣ ва сулҳ хеле ривоҷ ёфтааст, ки дар онҳо ветеранҳои ҷанг фаъолона иштирок менамоянд.

Бист сол қабл бо ташаббуси ҚМ ВЛКСМ чунин шакли тарбияи диловарию ватандӯстӣ, монанди ташкили походҳо ба ҷойҳои шӯҳрати революционӣ, ҷангӣ ва меҳнатии халқи советӣ ба вуҷуд омад, ки он ҷавонони моро ҳавасманд гардонд. Гурӯҳи хонандагони мактаби миёнаи № 19 ш. Душанбе соли 1983 бо пули аз ҷамъоварии оҳанпора ба даст овардаашон таҳти роҳбарии ветеранҳои ҷанг ба шаҳри Волгоград сафар карда, бо ҷойҳои муҳорибаҳои қаҳрамононаи соҳилҳои Волга шинос шуданд.

Фаъолони секцияи совети ветеранҳои ҳамполк барои гузаронидани бозиҳои ҳарбии «Орлёнок» ва «Зарница» ба ҚМ ЛКСМ Тоҷикистон,

ДОСААФ-и республика, мактабҳо ва ташкилотҳои пионерӣ ҳамаҷониба ёрӣ мерасонанд. Генерал-майори истеъфой М. Д. Тошмуҳаммадов ба штаби походҳо ба ҷойҳои шарафи революционӣ, ҷангӣ ва меҳнатӣ сарварӣ мекунад.

Дар кори тарбиявии байни ҷавонон абадӣ гардондани хотираи ҷанговарони ҳалокгардида, ғамхории ҷавонон дар бораи оилаҳои қурбоншудагони ҷанг, инвалидҳо ва ветеранҳои кӯҳансол мақоми муҳим доранд. Тамоми кори тарбияи диловарию ватандӯстӣ бо тарбияи интернационалӣ зич алоқамандона ба ҷо оварда мешавад.

Ватани мо давлати сермиллат аст. Партияи Коммунистӣ ба кори дар рӯҳи дӯстии халқҳо тарбия кардани одамони советӣ, пеш аз ҳама ҷавонон, аҳамияти бузург медиҳад ва яке аз манбаъҳои муҳимтарини иқтидор ва гул-гулшукуфии Ватани советӣ мешуморад.

Секцияи душанбегии КСВҶ ва совети ветеранҳои ҳамполк барои муваффақиятҳои кори тарбияи ҳарбии ватандӯстӣ ва интернационалии ҷавонон аз органҳои партиявӣ барои роҳбарии конкретона ва диққати доимӣ миннатдор мебошанд.

Ветеранҳои мо талаботи партияро оид ба кори идеологӣ дар шароити ҳозира ва мавқеи тарбияи ҳарбию ватандӯстиро дар он амиқ дарк мекунанд ва мувофиқи қобилияти худ дар он иштирок менамоянд. Ветеранҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ имрӯз ҳам дар саф буда, дар тамоми соҳаҳои хоҷагии халқ босамар кор мекунанд. Онҳо мураббиёни ҷавонон мебошанд.

Масалан, иштирокчии Ҷанги Бузурги Ватанӣ Абдуғаффор Самадов қариб чил сол боз сарвари колхози ба номи Ленини райони Пролетар мебошад. Колхоз хоҷагии серсоҳа, пахтакор аст. Дар соли ҷашни республика деҳқонони шӯҳратманди ин хоҷагӣ ба сифати ташаббускори мусобиқаи социалистӣ баромада, дар республика яке аз аввалинҳо шуда ӯҳдадориашонро ба ҷо оварданд. Колхозе, ки ба он дукарат Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ, депутати чандин даъвати Совети Олии СССР, аъзои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон А. Самадов сарварӣ мекунад, бо ордени Ленин мукофотонида шудааст.

Котиби генералии КМ КПСС, Раиси Президиуми Совети Олии СССР рафиқ К. У. Черненко дар ҳаққи чунин одамон мегӯяд: «ҳозир ватандӯст будан чунин маънӣ дорад, ки вай бояд потанциали иқтисодӣ ва мудофиавии Ватани моро монда нашуда мустаҳкам кунад, ба муҳофизат намудани сулҳ аз ҳар қасди таҷовузкори империалистӣ ҳамеша тайёру ҳозир бошад...» Қувваҳои ҳаётбахши ватандӯстии советӣ ва интернационализми социалистӣ, ки миллату халқиятҳои советиро дар як оилаи дӯстона муттаҳид кардааст, дар оташи Ҷанги Бузурги Ватанӣ равшан таҷассум ёфт, ки халқи мо 40 солагии ғалабаро дар он имсол бо тантана ҷашн мегирад. Тамоми 1418 шабу рӯзи ин ҷанг ҳоло дар пеши назари мо ҳамчун давраи собитқадамии бузургтарин ва қаҳрамониҳои беамсоли халқи мо, садоқати он ба вазифаи ватандӯстона ва интернационалии вай ҷилвагар мешаванд.

Ветеранҳои ҷанг ҷавобан ба ғамхории доимии партияи ҷонҷон ва ҳукумати советӣ дар ҳаққи онҳо тамоми ҷидду ҷаҳди худро ба беҳтар кардани тарбияи ҳарбии ватандӯстии меҳнаткашон равона мекунанд.

Тайёрӣ ба ҷашни 40-солагии Ғалабаи Бузург барои ривоҷу равнақ додани тарбияи ҳарбии ватандӯстии одамони советӣ ҳамаҷониба мусоидат мекунад. Ветеранҳо дар бораи обутоби идеявии гражданинҳои ҷавон, дар онҳо парваридани чунин фазилатҳои олии маънавӣ, монанди меҳнатдӯстӣ, баҳри саодати Ватан тайёр будан, бартараф намудани ҳар як душворӣ доимо ғамхорӣ мекунанд.

Яке аз зуҳуроти равшантарини ватандӯстии одамони советӣ ғамхории онҳо дар бораи пойдор гардондани иқтидори мудофиавии мамлакат ва Қувваҳои Мусаллаҳи он мебошад. Ветеранҳои Тоҷикистон тамоми ҷидду ҷаҳдро барои ба ҷо овардани боварии зоҳир кардаи Ватан сафарбар мекунанд.

# ДАР ВАЗЪИЯТИ СЕРТАЛАБӢ

**(Ҷамъбасти маҷлисҳои ҳисоботию интихоботии партиявӣ)**

Дар 4958 ташкилоти ибтидоии партиявӣ, ки комитети партиявӣ надоранд, 4397 ташкилоти партиявии цехӣ, 3241 гурӯҳи партиявӣ маҷлисҳои ҳисоботию интихоботӣ шуда гузаштанд. Аз маҷлисҳои ҳисоботию интихоботии солҳои пешина онҳо бо чӣ фарқ мекарданд?

Аввал ин ки онҳо ба дараҷаи баланди ташкилию сиёсӣ, дар зери таъсири бузурги қарорҳои Пленумҳои февралӣ, апрелӣ ва октябрии (с. 1984) КМ КПСС барпо гардиданд. Коммунистон сиёсати дохилӣ ва берунии партия, фаъолияти амалии Бюрои сиёсии КМ КПСС-ро оид ба ҳаёт татбиқ намудани вазифаҳои сохтмони коммунистӣ маъқул донista, дастгирӣ намуданд ва азми қатъӣ изҳор карданд, ки иқтидори иқтисодӣ ва мудофиавии мамлакатро бо меҳнати суботкоронаи худ боз ҳам мустаҳкам менамоянд.

Дуюм, маҷлисҳо дар шароити васеъ ривоҷу равнақ додани танқид ва худтанқид, дар зери аломати пурзӯр намудани тамоми кори ташкилотчигӣ ва сиёсӣ, сафарбар кардани коммунистон, ҳамаи меҳнаткашон барои бомуваффақият анҷом додани супоришҳои панҷсолаи ёздаҳум, сазовор пешвоз гирифтани 60-солагии ташкил ёфтани республика ва Партияи Коммунистии Тоҷикистон, съезди XXVII КПСС гузаронида шуданд. Барои пурмазмун ва муташаккилона гузаронидани маҷлисҳо нишондод ва тавсияҳои Котиби генералии КМ КПСС рафиқ К. У. Черненко оид ба масъалаҳои минбаъда беҳтар намудани роҳбарии партиявӣ ба тамоми соҳаҳои сохтмони хоҷагӣ ва маданӣ таъсири калон расонданд.

Сеюм, дар маҷлисҳои ҳисоботию интихоботии ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ 98,2 фоиз, ташкилотҳои партиявии цехӣ — 98,8 фоиз, гурӯҳҳои партиявӣ — 98,7 фоиз коммунистон иштирок намуданд, ки ин нисбат ба дараҷаи солҳои гузашта зиёд аст. Дар 2988 (92,2 фоизи) гурӯҳи партиявӣ, 3855 (87,7 фоизи) ташкилоти партиявии цехӣ ва 3724 (75,1 фоизи) ташкилоти ибтидоии партиявӣ маҷлисҳои ҳисоботию интихоботӣ бо иштироки ҳамаи коммунистон гузаштанд. Дар муҳокимаи маърӯзаҳои ҳисоботӣ 85,5 ҳазор нафар коммунистон иштирок карданд.

Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон, комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии партия барои гузаронидани ин маъракаи сиёсӣ пешакӣ корҳои зиёдеро ба ҷо оварданд. Дар маҳалҳо бо котибони ташкилотҳои партиявӣ, коркунони масъули аппаратҳои партиявӣ оид ба масъалаи гузаронидани ҳисоботу интихобот семинар ва маҷлисҳои дастурдиҳӣ гузаронида шуданд. Рафти маҷлисҳои ҳисоботию интихоботӣ дар ҷамъомад, маҷлисҳои бюро мунтазам муҳокима, дар матбуоти республикавӣ ва маҳаллӣ, радио ва телевизион муфассал инъикос карда шуданд. Дар баробари ин дар матбуот 62 мақолаи калон чоп гардид, ки дар онҳо таҷрибаи гунишуда ҷамъбаст ва ба камбудиҳо баҳои прин-

ципиалона дода шуданд. Дар тайёр намудан ва гузаронидани маҷлисҳо котибон, аъзоёни бюро, коркунони масъули КМ, комитети вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии партия, роҳбарони вазорату идораҳои республика фаъолона иштирок карданд. Ҷамъ дар ин маъракаи сиёсӣ 5637 нафар коркунони масъули партиявӣ иштирок намуданд, ки аз онҳо 646 нафарашон коркунони КМ ва комитетҳои вилоятии партия буданд.

Маҷлисҳои ҳисоботию интихоботии партиявӣ дар ташкилотҳои ибтидоии партиявии иттиҳодияи «Швейместпром № 1», фабрикаи «Ширин», сети телефонҳои Душанбе, Иттифоқи нависандагони Тоҷикистон, муассисаи наклиёти автомобилии № 4, комбинати орди Қӯрғонтеппа, заводи лампаҳои техникии Исфара, управленияи монтажкунии «Спецгидроэнергомонтаж»-и Норак, колхози «Роҳи Ленин»-и райони Панҷ, совхози «Бешкент-3»-и райони Шаҳртуз, мактаби миёнаи № 7 ш. Хоруғ, комитети иҷроияи Совети қишлоқи Вранги райони Ишкошим ва дигар маҳалҳо бо тайёрии хубу ба дараҷаи баланди ташкилию сиёсӣ гузаштанд.

Дар маҷлисҳои ҳисоботию интихоботии партиявӣ кори ташкилотҳои партиявӣ, органҳои роҳбарикунандаи онҳо оид ба иҷрои қарорҳои съезди XXVI партия ва Пленумҳои баъдинаи КМ КПСС ҳаматарафа ва аз нуқтаи назари танқидӣ таҳлил карда шуданд. Шоёни диққат аст, ки масъалаи ба амал баровардани сиёсати иқтисодии партия дар маркази диққати иштирокчиёни маҷлисҳо буд. Дар маърӯзаҳои ҳисоботӣ ва музокираҳо қайд карда шуданд, ки ташкилотҳои партиявӣ дар давраи ҳисоботӣ ба масъалаҳои интенсивонии истеҳсолот, зиёд намудани истеҳсоли молҳои сермасриф, беҳтар кардани сифати нишондиҳандаҳо, баланд бардоштани ҳосилнокии меҳнат ва, пеш аз ҳама, барои ба амал баровардани чорабиниҳои амалии дар саноат зиёда аз план 1,1 фоиз ва дар дигар соҳаҳо — 1 фоиз баланд бардоштани он, боз 0,5 фоиз кам кардани арзиши аслии маҳсулот диққати махсус доданд.

Маъракаи ҳисоботию интихоботӣ барои боз ҳам ривоҷу равнақ ёфтани мусобиқаи социалистӣ дар республика мусоидат намуд. Бисьёр коллективҳо форуми коммунистони худро бо дастовезҳои арзанда пешвоз гирифтанд. Масалан, муассисаи байнихоҷагии бӯрдоқипарварии ба номи Фрунзеи райони Ҳисор плани ба давлат фурӯхтани гӯштро дар рӯзи саршавии маҷлиси ҳисоботию интихоботӣ, яъне 1 октябри соли 1984 бомуваффақият иҷро намуд. Коллективи заводи консервбарории Ӯротеппа программаи нӯҳмоҳаи истеҳсолии худро пеш аз мӯҳлат иҷро карда, ба ҷои 473 ҳазор сӯми дар план пешбинишуда қариб 600 ҳазор сӯм фоида гирифт. Дар рафти ҳисобот ва интихобот коммунистони иттиҳодияи истеҳсолии матоъҳои пахтагини Душанбе имкониятҳои худро ба ҳисоб гирифта, ӯҳдадории баланд қабул карданд, ки то охири панҷсола 1500 воҳиди таҷҳизоти нави техникии сермаҳсулро шинонда, аз худ мекунанд, камаш 70 фоизи коргаронро бо усули пешқадами ташкил ва додани ҳаққи меҳнат дар бар мегиранд, ки аз ҳисоби ин ҳосилнокии меҳнат 5 фоиз зиёд мешавад. Коммунист Л. Кутловская аз ҳамин иттиҳодия дар маҷлис гуфт: бригадае, ки ман сардорӣ мекунам, ҳосилнокии меҳнатро зиёда аз план баланд бардошт ва дар 8 моҳи соли 1984 зиёда аз план 80 тонна ресмон истеҳсол кард. Дар ин бобат дар маҷлисҳои ҳисоботию интихоботии партиявии комбинати абрешими Ленинобод, заводҳои нуриҳои азотии Вахш, заводи таҷрибавии таҷҳизоти технологии Кӯлоб, хоҷагии моҳипарварии райони Куйбышев низ сухан ронданд.

Дар маҷлиси ҳисоботию интихоботии партиявии депои локомотиви станцияи Душанбе бригадаи мошинист В. И. Смирнов ба шарафи 40-солагии Ғалабаи халқи советӣ дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ ӯҳдадорӣ гирифт, ки бо сӯзишвории сарфа намудаи худ илова боз 5 поездро мекашонад ва музди онро ба фонди сулҳ месупорад. Сардори бригадаи шоликории совхози «Сурхоб»-и райони Фархор коммунист Е. Ким дар маҷлиси ҳисоботию интихоботӣ бо ташаббуси аз ҳар гектар 60 центнерӣ гирифтани шолӣ баромад кард ва ин ташаббуси ӯро ҳозирон якдилона маъқул донистанд. Ин гуна мисолҳо кам нестанд.

Дар ҳамаи маҷлисҳои ҳисоботию интихоботии партиявӣ сухан дар бораи он мерафт, ки кор бояд тавре ташкил карда шавад, ки ҳар як дақиқаи вақти кор самараи дилхоҳ бахшад, тайёрӣ ба съезди XXVII вусъат дода, муваффақиятҳо афзун гардонда шавад. Масалан, коллективи заводи лампаҳои техникии Исфара дар соли 1984 ҳаҷми истеҳсоли маҳсулотро бештар аз 10 фоиз зиёд намуд ва ният дорад, ки ин нишондодро дар соли 1985 ба 17 фоиз расонад. Агар ҳамаи бригадаҳо ба таъсири партиявӣ пурра фаро гирифта мешуданд, қайд карданд коммунистон дар маҷлис, муваффақиятҳо аз ин ҳам афзун мегардиданд.

Дар айни замон коммунистон С. Раҳмонов — сардори бригадаи монтажчиён аз райони Ёвон, Х. Азизова — бофандаи иттиҳодияи «Тоҷикатлас» ба номи 60-солагии СССР аз шаҳри Душанбе, С. Н. Бутенко — челонгари заводи таъмиру механикӣ аз райони Орҷоникидзеобод, Ф. Юсуфов — оҳангари управленияи истифодаи роҳи район аз Ҳисор ва дигарон дилсӯзона қайд намуданд, ки коллективҳои онҳо аз ӯҳдаи иҷрои супоришҳои зиёда аз план баланд бардоштани ҳосилнокии меҳнат, арзон кардани арзиши аслии маҳсулот намебароянд, онҳо дар бораи заруратн пурратар истифода бурдани чунин захираҳои истеҳсолот, монанди аз худ кардани техника ва технологияи пешқадам, самаранок истифода бурдани иқтидорҳои истеҳсолӣ, сарфаи қатъии ашёи хом, масолеҳ, ҷорӣ намудани шаклҳои нави ташкили меҳнат низ сухан ронданд. Бисёр музокирачиён диққатро ба фактҳои вайрон кардани интизоми планӣ, иҷро нашуда мондани супоришҳои маҳсулотсупорӣ ҷалб намуданд.

Дар маҷлисҳои ҳисоботию интихоботии ташкилотҳои бинокорӣ коммунистон ташвиши сардорони бригадаҳои бинокориро, ки дар газетаи «Правда» бо мактуб «Сухан дар бораи шаъну шарафи бинокор» баромад карданд, ҳамфикрӣ изҳор намуданд. Онҳо дар баромадҳои худ сабабҳои ақибмонии ба истифода додани биноҳои истиқоматӣ, мактабҳо, мавҷуд будани миқдори зиёди корҳои нимколаро ошкор намуда, роҳҳои кӯтоҳ кардани мӯҳлати сохтмон, баланд бардоштани сифати корҳои сохтмону монтаж, сари вақт ба истифода додани иқтидорҳо, манзилгоҳ, объектҳои маданию маишӣ ва ғайраро нишон доданд. Бригадаи пардозчиёни комбинати хонасозии Душанбе А. Т. Петренко ҳаҷми кори солонаашро бомуваффақият иҷро карда, ӯҳдадории нави социалистӣ қабул намуд. Бригадаҳои монтажчиёни Н. М. Манько ва бригадаи пардозчиёни Э. Х. Ланг ба ӯ пайравӣ карданд.

Ҳисобот ва интихобот дар ташкилотҳои нақлиёт нишон доданд, ки коркунони ин соҳа супоришҳои панҷсоларо бомуваффақият ба ҷо меоваранд. Минбаъд, гуфтанд онҳо, аниқию мавзунии корро таъмин кардан зарур аст. Вале фактҳо нишон медиҳанд, ки на дар ҳамаи корхонаҳои нақлиёт ба дараҷаи баланди ташкили меҳнат ва интизом муваффақ шуданд. Масалан, коммунистони муассисаи нақлиётии № 21 Қӯрғонтеппа дар бораи фоизи зиёди ҳодисаҳои роҳу нақлиётӣ бо ташвиш сухан ронданд. Дар маҷлис қайд карда шуд, ки комиссияи назорат оид ба фаъолияти маъмурият, гурӯҳу постҳои назорати халқӣ, судҳои рафиқона, ки ба онҳо коммунистон сарварӣ мекунанд, барои ба роҳ мондани тартибот кам машғул мешаванд.

Дар маҷлисҳои ҳисоботию интихоботии ташкилотҳои партиявии комплексҳои агросаноатӣ гуфтугӯҳои ҷиддӣ ба амал омаданд. Дар онҳо вазифаи колхозу совхозҳо, ҳамаи коллективҳои комплекс, оид ба беҳтар истифода бурдани захираҳои бо кори ба амал баровардани Программаи озуқаворӣ алоқаманд, дар ҳамин асос таъмин намудани афзоиши устуворонаи ҳаҷми истеҳсол ва ба давлат фурӯхтани маҳсулоти зироат ва чорво муҳокима карда шуданд. Вазифаҳои сари вақт ҷамъоварӣ, тайёр намудану кор карда баромадани ҳамаи ҳосил, зимистонгузаронии муташаккилонаи чорво дар навбати аввал меистоданд. Музокирачиён М. Қарохонова — мудири фермаи байнихоҷагии ба номи Ждановн райони Вахш, Т. Муродова — говҷӯши колхози «Съезди XXII пар-

тия»-и райони Куйбышев, Д. Надиров—сардори бригадаи совхози «Пахтакор»-и райони Зафаробод, Қ. Мамасолиев — колхозчии колхози ба номи Ленини райони Пролетар, З. Идибекова — коргари совхози «Язғулом»-и райони Ванҷ ин масъалаҳоро ба минбаъда беҳтар намудани кори байни кадрҳои истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ, баланд бардоштани дониш ва маҳорати корбарии онҳо, ки дар қарорҳои Пленуми маии (с. 1982) КМ КПСС зикр ёфтаанд, мутобиқ намуданд. Коммунистони ташкилоти ибтидоии партиявии совхози «Бешкент-1» (райони Шаҳртуз) дар маҷлиси худ ҷузъҳои трести «Бешкентводстрой»-ро барои он танқид карданд, ки баъзан заминҳоро нимкола тайёр карда месупорад, масъалаҳои дорои характери социалию маиширо ҳал намекунад, ки ин барои мустаҳкам намудани кадрҳо таъсири манфӣ мерасонад. Маълум аст, ки омӯхтану ҷорӣ намудани таҷрибаи пешқадам ба меҳнаткашони хоҷагии қишлоқ чӣ тавр ёрӣ мерасонад ва дар он ҷое, ки аз комьёбиҳои намоён чашм мепӯшанд, ба кор чӣ хел зарар меоварад. Аз ҷумла, коммунистони колхозҳои «Ленинград»-и райони Шаҳртуз, «Янгитурмуш»-и райони Колхозобод дар маҷлисҳои ҳисоботию интихоботии худ қайд карданд, ки Л. Махсумова, М. Бӯтаев, ки аз ҳар гектар 1300 килограммӣ лаблабу ва 42—48 центнерӣ пахта мерӯёнанд, солҳои дароз машъали истеҳсолот ба шумор меравaнд. Мутаассифона, қайд карданд музокирачиён, таҷрибаи онҳо дастраси аксарият нагардидааст. Ҳол он ки ин захираи калон барои тараққӣ додани соҳаи хоҷагии қишлоқ мебошад.

Нотиқон дар маҷлисҳои ҳисоботию интихоботӣ пешравии хизматрасонии тиббӣ, савдо, маишӣ ва коммуналиро ба аҳолӣ, инчунин дар фаъолияти мактабҳои маълумоти умумӣ, муассисаҳои маданию маърифатӣ қайд намуда, камбудиҳои ҳанӯз дар ин соҳаҳо ҷойдоштаро таъкид карданд, оид ба пурзӯр намудани таъсири партиявӣ ба участкаҳои алоҳидаю муҳими кор таклифҳо пешниҳод карданд.

Дар маҷлисҳои ташкилотҳои партиявии коллективҳои муассисаҳои таткиқоти илмӣ дар бораи зарурати мустаҳкам намудани алоқа бо соҳаҳои хоҷагии халқ, афзун гардондани самараи тадқиқотҳои илмӣ, таъмини бомуваффақияти иҷрои программаи илмию техникӣ, ҷорӣ намудани процессҳои техникӣ ва технологияи нав, ки ба сарфаи меҳнату масолеҳ, беҳтар шудани сифати маҳсулот имконият медиҳанд, сухан рафт.

Фаъолияти ташкилотҳои партиявӣ оид ба иҷрои нишондодҳои партия дар бораи минбаъда мустаҳкам намудани интизоми партиявию давлатӣ чуқур ва ҳаматарафа таҳлил карда шуданд. Иштирокчиёни маҷлисҳо талаб карданд, ки танқиди шахсони конкретии бо дили нохоҳам кор мекардагӣ пурзӯр намуда, дар ҳаққи онҳо чораи таъсирнок андешида шавад. Онҳо хусусан қайд карданд, ки коммунистон бояд дар иҷрои вазифаи хизматӣ ва гражданӣ намунаи ибрат гарданд, бо меҳнати худ марраҳои бештар баландро ба даст оваранд.

Дар маърӯзаҳои ҳисоботию баромадҳо масъалаи баланд бардоштани роли ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, масъулияти коммунистони роҳбар барои кори супурдашуда ҷои намоёнро ишғол карданд.

Масъалаи мустаҳкам намудани сафҳои партия, ба партия қабул кардани пешқадамони истеҳсолот, фаъолон дар маркази диққати маҷлисҳои ҳисоботию интихоботӣ меистод. Масалан, говҷӯши совхози «Уялӣ»-и райони Ильич Ҳ. Шоҳасанова, васлгари заводи трансформаторбарории Қӯрғонтеппа Г. Анасимов диққати коммунистонро ба он ҷалб намуданд, ки сафҳои партия бояд аз ҳисоби одамони ҳақиқатан пешқадам пурра карда шаванд. Онҳо дар бораи нисбат ба тавсиядиҳандагон серталаб будан, бо мақсади тарбиявӣ истифода бурдани мактабҳои коммунистони ҷавон, супоришҳои партиявӣ, сӯҳбатҳои индивидуалӣ сухан ронданд.

Маърӯзачиён ва музокирачиён торафт беҳтар шудани усули кори комитетҳои партиявӣ, ташкилотҳои ибтидоии партиявиро қайд намуда, дар ин бобат боз ҳам устуворона давом додани корро талаб карданд. Ташкилотҳои партиявӣ баъзан саргарми қабул кардани қарорҳои зиёди

норавшан мешаванд, таъсири маҷлисҳои партиявӣ ҳамчун мактаби тарбиявии коммунистон суст мебошад. Онҳо хоҳиш намуданд, ки миқдори ҳуҷҷатҳои аз органҳои болоии партиявӣ меомадагӣ кам карда шавад, одамон аз иҷрои вазифаҳои хизматиашон мононда нашаванд, назорат аниқ ба амал бароварда, тафтишоти давомдори такрорӣ барҳам дода шавад, таъсири ташкилотҳои партиявӣ ба истеҳсолот, тарбияю маишати одамон пурзӯр, барои дар ҳаёт татбиқ намудани Қонун дар бораи коллективҳои меҳнатӣ ғамхорӣ карда шавад.

Масъалаи беҳтар намудани роҳбарии партиявӣ ба иттифоқҳои касаба, комсомол, гурӯҳ ва постҳои назорати халқӣ, дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ дар асоси талаботе, ки дар маърӯзаҳои Котиби генералии КМ КПСС рафиқ К. У. Черненко дар маҷлиси умумиармиягии котибони ташкилотҳои комсомолӣ, маҷлиси умумииттифоқии назоратчиёни халқӣ, қарори КМ КПСС оид ба комсомол баён ёфтаанд, дида баромада шуданд. Аз ҷумла, қайд карда шуд, ки дар коллективҳо барои беҳтар намудани шароити меҳнат ва истироҳати одамон тамоми имкониятҳо ҳастанд, вале онҳо ҳанӯз суст истифода бурда мешаванд. Роҳбарони хоҷагӣ, коркунони касабавӣ, ки дар бораи пешгирӣ кардани ҳолатҳои ногувор дар истеҳсолот, беҳтар намудани хизматрасонии тиббӣ, савдо ва маишӣ ба меҳнаткашон дар ҷои кор бояду шояд ғамхорӣ намекунанд, ҳаққонӣ танқид карда шуданд. Қайд карда шуд, ки ташкилотҳои касабавӣ, комсомолӣ бояд барои бартараф намудани зуҳуроти манфӣ, аз ҷумла мастигарӣ, фиребгарӣ, порахӯрӣ ва дуздидани моликияти социалистӣ кори мақсаднок баранд.

Иштирокчиёни маҷлисҳои ҳисоботию интихоботӣ чораҳои амалии андешидаи ташкилотҳои партиявиро оид ба беҳтар намудани кори идеологӣ, тарбиявию ватандӯстӣ, интернационалӣ ва атеистии меҳнаткашон дар асоси қарорҳои Пленумҳои июнии (с. 1983) КМ КПСС ҳаматарафа муҳокима намуданд. Ба чунин масъалаҳо, монанди иштироки роҳбарон, коммунистон, ветеранҳои партия, меҳнат ва ҷанг дар тарбияи одамон, хусусан ҷавонон, диққати махсус дода шуд. Дар баробари ин қайд карда шуд, ки дар ташкили кори идеологӣ, оммавию сиёсӣ камбудиҳо ҷой доранд. Дар як қатор ташкилотҳои партиявӣ лекцияю сӯҳбатҳо кам гузаронида мешаванд, тематикаи онҳо шавқовар нестанд, ҷамъияти «Дониш» бошад, ба ин масъалаҳо суст роҳбарӣ намуда, кори лекторонро бояду шояд ба роҳ намемонад, кӯҳнапарастӣ дар кори гузаронидани чорабиниҳои оммавӣ ҳанӯз бартараф карда нашудаанд. Имконияти тарбиявии мусобиқаи социалистӣ, ҳаракат барои муносибати коммунистӣ ба меҳнат пурра истифода бурда намешавад.

Ҳисоботи комиссияҳои ташкилотҳои партиявӣ дар бобати назорат кардани фаъолияти маъмурият ва кори аппарат шунида шуданд. Дар маҷлисҳо 2434 комиссия барпо карда шуданд, ки аксарияти аъзоёни онҳо коргарон, колхозчиён ва мутахассисон мебошанд.

Коммунистон 11572 эродҳои танқидӣ ва таклифҳо пешниҳод намуданд, ки онҳо ҷиҳатҳои гуногуни фаъолияти ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии партияро дар бар мегиранд. Услуби кори органҳои хоҷагӣ, вазорат ва идораҳо низ танқид карда шуд. Дар бораи зарурати баланд бардоштани сифати хониш ва дастурдиҳӣ ба котибону ташкилотчиёни гурӯҳҳои партиявӣ, васеъ паҳн кардани таҷрибаи кори партиявӣ гуфтугузор ба амал омад. Эродҳои танқидӣ ва таклифҳо ҷамъбаст карда шуда, қисми зиёди онҳо дар планҳои кори соли 1985 дохил карда шуданд.

Коммунистон ба ташаккули органҳои интихоботии партиявӣ мароқи калон зоҳир намуданд. Сифати ҳайати онҳо хеле беҳтар шуд, ҳайати миллии ташкилотҳои партиявӣ ба ҳисоб гирифта шуданд. Дар байни 30921 нафар котибон, ҷонишинони онҳо, аъзоёни бюрои ташкилотҳои ибтидоию цехии партиявӣ, ташкилотчиёни гурӯҳҳои партиявӣ коргарон, колхозчиён 48,5 фоиз (47,6 фоиз буд), занҳо — 31,8 фоизро (28,6 фоиз

буд) ташкил мекунанд. Шумораи коркунони инженерию техникӣ ва мутахассисони хоҷагии халқ низ зиёд шуданд.

Баробари ин дар гузаронидани маъракаи ҳисоботию интихоботӣ камбудиҳои алоҳида ҷой доштанд. Дар як қатор ташкилотҳои партиявӣ фаъолии коммунистон суст буд. Ин гуна фактҳо дар ташкилотҳои партиявии тресті «Оргтехтрансстрой», управленияи геологии республика, комбинати шири Душанбе, шаҳри Хоруғ, районҳои Рӯшон, Ванҷ мушоҳида карда шуданд. На дар ҳама ҷо доираи васеи фаъолони партиявӣ ба тайёр намудани маҷлисҳо ҷалб карда мешуданд. Маърӯзаҳои ҳисоботии котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявии иттиҳодияи «Рембыттехника»-и Ленинобод, ДЭУ № 26-и Панҷакент, совхози хукпарварии Ғонҷӣ, касалхонаи районӣ ва шӯъбаи корҳои дохилии Мурғоб, комбинати хизмати маишӣ, мактаби миёнаи № 74 райони Шуғнон, магазини «Автомат» ва «Тоҷикгосконцерт»-и Душанбе ва ғайра характери умумӣ доштанд, танқид ва худтанқид суст буд, баромадҳо шакли ҳисоботро доштанд, қарорҳо рӯякӣ, бе мӯҳлати конкретӣ, бе таъиноти иҷрокунандагон қабул карда мешуданд. Маълум мешавад, ки на ҳамаи комитетҳои шаҳрию районии партия ба гузаронидани маъракаи ҳисоботию интихоботӣ серталабӣ зоҳир намудаанд.

Инак, комитетҳои партиявии республика маъракаи ҳисоботию интихоботиро ҷамъбаст намуданд. Акнун аз комитетҳои партиявӣ талаб карда мешавад, ки омӯзиши фаъолони интихобиро боз ҳам беҳтар ташкил кунанд, корро бо захираи кадрҳо пурзӯр намоянд, таклиф ва танқидҳои дар маҷлисҳо баён кардаи коммунистонро бодиққат дида баромада, аз рӯи онҳо коммунистонро бохабар намоянд. Роҳбариро ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ қатъӣ беҳтар намуда, дар ҳамин асос роль ва обрӯи онҳоро ҳамчун ядрои сиёсии коллективҳои меҳнатӣ баланд бардоранд.



# КАБИНЕТИ КОРИ ТАШКИЛИИ ПАРТИЯВӢ ДАР АМАЛ

*А. ШАРОФОВ,*
*мудири шӯъбаи ташкилии комитети партиявии шаҳри Ӯротеппа*

Партияи Қоммунистии Иттифоқи Советӣ ба ҷамъбаст ва паҳн кардани таҷрибаи муфиди корҳои партиявӣ, давлатӣ ва хоҷагӣ аҳамияти калон медиҳад. В. И. Ленин исроркорона талаб мекард, ки таҷрибаи дар маҳалҳо ҳосилгардидаро омӯхтану ҳифз кардан, намунаҳои беҳтарини онҳоро дар ҳама ҷо паҳн намудан, ба идомати кори партиявӣ риоя кардан лозим аст. «Мо — навишта буд В. И. Ленин,— бояд ба ин муваффақиятҳои аллакай дар амалия санҷидашуда такья карда, корро пеш барем, таҷрибаи маҳаллиро — баъд аз тафтиши даркорӣ — ба миқьёси умуми Россия васеъ паҳн кунем...» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 32, саҳ. 128).

Дар марҳалаи ҳозираи сохтмони коммунизм, вақте ки роли партия умуман ва тамоми звеноҳои он беандоза баланд мешавад, пропаганда ва ҷорӣ намудани таҷрибаи дар ҳаёт озмудашуда ба ривоҷу равнақ ёфтани қобилияти ташкилотчигии ташкилотҳои партиявӣ, афзоиши роли онҳо дар сохтмони хоҷагӣ ва маданӣ мусоидат мекунад.

Комитети шаҳрии партия дар асоси нишондодҳои ленинӣ, қарорҳои съезди XXVI партия, Пленумҳои баъдинаи КМ КПСС масъалаҳои кори ташкилотчигӣ ва оммавии сиёсиро муттасил дар маркази диққат дошта, кӯшиш менамояд, ки онро ҳарчи бештар конкретӣ, амалӣ ва оперативона гардонад. Шаклҳои наву самарабахши ин корро ҷустуҷӯ намуда, ҳар як таҷрибаи нави сохтмони партиявиро пуртоқатона гирд оварда ва онҳоро ҷамъбаст намуда, дастраси умум мегардонад.

Ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ кӯмак расондан, фаъолони партиявиро бо назария ва таҷрибаи сохтмони партиявӣ мусаллаҳ кардан вазифаи кабинети кори ташкилии партиявӣ ва совети методии он мебошад.

Кабинети кори ташкилии партиявии назди комитети шаҳрии партия соли 1977 барпо карда шуда буд ва ҳоло ба маркази муҳими методии ҷустуҷӯ ва ҷамъбасту паҳн кардани шаклҳои самарабахши ин кор табдил ёфтааст.

Кабинет дар бинои васеъ воқеъ буда, бо асбобҳои аёнӣ таҷҳизонида шудааст. Дар ин ҷо ба ёрии фаъолон асарҳои асосгузорони коммунизми илмӣ К. Маркс, Ф. Энгельс ва В. И. Ленин, адабиёти оид ба таърихи КПСС, материалҳои съездҳои партия, Пленумҳои КМ КПСС, КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, комитети партиявии вилояти Ленинобод, комитети партиявии шаҳри Ӯротеппа, инчунин оид ба ҳама ҷиҳатҳои сохтмони партиявӣ адабиёти зарурӣ гузошта шудаанд.

Кабинет бисьёр материалҳои маълумотдиҳӣ дорад, дар стендҳои он матбуоти даврагӣ бо мақолаҳо дар мавзӯъҳои актуалӣ, экспозицияҳо

доир ба вазифаҳои сохтмони партиявӣ гузошта шудаанд. Аз ҷумла, дар кабинет 32 стенд сохта шудааст, ки дар онҳо сохти ташкилии партия, структураи ҚМ КПСС, ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, ташкилотҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии партия, структураи ташкилоти шаҳрии партия ва ташкилотҳои партиявии совхозҳои «Роҳи Ленин», «Шаҳристон», фабрикаи трикотажбофӣ, сифат ва шумораи ҳайати КПСС ва ташкилоти шаҳрии партия, диограммаи афзоиши шумораи коммунистони ташкилотҳои ибтидоӣ ва цехии партиявӣ, гурӯҳҳои партиявӣ ӯҳдадориҳои социалистии меҳнатдӯстони хоҷагии қишлоқ, корхонаҳои саноатӣ, ташкилотҳои бинокорӣ, муассисаҳои нақлиёт, савдо, хизмати маишӣ дар панҷсолаи ёздаҳум таҷассум ёфтаанд.

Стендҳои «Ташкилоти ибтидоии партиявӣ — асоси партия» (дар он сети ташкилотҳои ибтидоӣ ва цехии партиявӣ, гурӯҳҳои партиявӣ, афзоиши шумораи онҳо инъикос ёфта, доир ба шаклу усулҳои кори комитетҳои партиявии корхонаҳои ҷудогона материалҳо гирд оварда шудаанд), «Ба афзоиши сафҳои КПСС — диққати доимӣ» (дар он доир ба қабул ба сафҳои партия ва тарбияи коммунистони ҷавон материалҳо гузошта шудаанд), «Коммунист — ҷанговари фаъоли партия», ки ба масъалаҳои талаботи уставиро риоя кардани коммунистон, ба амалияи назорати партиявӣ ба иҷрои супоришҳои партиявӣ бахшида шудааст; «Ғамхории ленинӣ дар бораи кадрҳо», ки таҷрибаи кори ташкилотҳои партиявиро роҷеъ ба ҷобаҷогузорӣ ва таълими кадрҳо таҷассум менамояд; «Ташкилоти партиявӣ ва самаранокии истеҳсолот», ки дар он доир ба таҷрибаи кори ташкилотҳои партиявӣ дар роҳи афзун намудани самараи истеҳсолот материалҳои зиёде гузошта шудаанд, барои онҳое аҳамияти калон доранд, ки ба кабинет барои ёрӣ муроҷиат мекунанд.

Дар яке аз стендҳо дар бораи таҷрибаи роҳбарии партиявӣ ба мусобиқаи социалистӣ нақл карда мешавад.

Стенди махсусе, ки дар он доир ба тамоми конференцияҳои шаҳрии партия (аз 1 то 31) материал гирд оварда шудааст, ифтихори ташкилкунандагони кабинет мебошад.

Дар стендҳои алоҳидаи кабинет мувофиқи плани тасдиқгардида 36 папка — албоми тематикӣ гузошта шудааст. Қотибони ташкилотҳои партиявӣ, ташкилотчиёни гурӯҳҳои партиявӣ аз онҳо доир ба масъалаҳои корҳои ташкилӣ, тарзи тартиб додани плани кор, соз кардани ҳуҷҷатҳо барои дохилшавандагон ба партия, тарзи тайёр кардану гузаронидани маҷлис, семинар, сӯҳбат бо коммунистони ҷавон ҷавоб ёфта метавонанд.

Ба фаъолияти кабинет совети шаҳрии методӣ роҳбарӣ мекунад, ки он дар ҳайати 19 нафар коркунони партиявӣ, советӣ, касабавӣ ва комсомолӣ тасдиқ карда шудааст. Ба совет котиби дуюми комитети партиявии шаҳр О. В. Радин роҳбарӣ мекунад.

Дар низомномаи тасдиқгардидаи кори совети методӣ структура ва вазифаҳои асосии он муайян карда шудаанд. Аз ҷумла, 6 секция: секцияҳои ҷамъбасту паҳн кардани таҷрибаи пешқадами кори партиявӣ, инчунин амалияи кори ташкилотҳои партиявӣ бо ҳайати интихобӣ; қабул ба сафи партия ва тарбияи коммунистони ҷавон; тайёрӣ ба маҷлисҳои партиявӣ ва гузарондани онҳо; ташкили тафтиши иҷрои қарорҳои партиявӣ; роҳбарии партиявӣ ба советҳо, иттифоқҳои касаба ва комсомол; ахбороти партиявӣ ташкил карда шудаанд. Ба ҳар як секция коркунони таҷрибаноки партиявӣ сарварӣ мекунанд, ки дар байни онҳо А. Ғафурова, Қ. Маъруфов, Р. Муртазоқулов, Р. Мирзоқулов, Б. Шарофов, С. Малышева ва дигарон ҳастанд.

Тамоми кори ҷории совети методии кабинет дар асоси плани перспективии солона ба амал бароварда мешавад. Дар кабинет навбатдории доимӣ муқаррар карда шудааст: ҳар як шахс ба ин ҷо омада, ба масъалаҳои дилхоҳи худ ахбори мукаммал ва маслиҳати комил гирифта метавонад. Вай инчунин бо стенограммаи семинарҳои котибони ташкилотҳои партиявӣ, конференцияҳои илмию амалии дар район гузаронда

мешудагӣ, ба таҷрибаи беҳтарини тайёр кардану гузарондани маҷлисҳои партиявӣ, ривоҷ додани танқид ва худтанқид, тарбияи коммунистони ҷавон, роҳбарӣ ба мусобиқаи социалистӣ ошно шуда метавонад.

Совети методӣ кори худро асосан ба ҷамъбасту пропаганда кардани таҷрибаи кори партиявӣ, ҷустану омӯхтани роҳҳои ҳалли проблемаҳое тобеъ менамояд, ки бо минбаъд ҳам такмил додани шаклу усулҳои кор алоқаманданд.

Совети методӣ солҳои 1983—1984 таҷрибаи кори ташкилотҳои ибтидои партиявии заводи консервабарориро оид ба таъмини назорат ба фаъолияти маъмурият, таҷрибаи ташкилоти ибтидоии партиявии заводи вино ва совхози «Съезди XXII партия»-ро оид ба роҳбарӣ ба комсомол, таҷрибаи ташкилоти ибтидоии партиявии совхозҳои «Шаҳристон» ва «Дилшод»-ро оид ба роҳбарӣ ба ташкилотҳои цехӣ ва гурӯҳҳои партиявӣ, таҷрибаи ташкилоти ибтидоии партиявии совхози «Роҳи Ленин»-ро оид ба зиёд кардани талабот нисбат ба дохилшавандагон ба сафҳои КПСС ва тарбияи коммунистони ҷавон омӯхта, ҷамъбаст намуд. Совети методӣ инчунин фаъолияти як қатор дигар ташкилотҳои ибтидоии партиявиро омӯхта, доир ба масъалаҳои тайёр кардан ва гузаронидани маҷлисҳои ҳисоботию интихоботӣ дар ташкилотҳои ибтидоӣ, цехии партиявӣ ва гурӯҳҳои партиявӣ, тақсими вазифаҳо дар байни аъзоёни комитет ва бюрои партиявӣ, тартиб додани протоколи маҷлису бюроҳои партиявӣ, тартиб додани чорабиниҳои аз рӯи мулоҳизаҳои танқидӣ ва таклифҳои коммунистон ва ба амал баровардани онҳо тавсияномаҳо тартиб дод.

Аъзоёни совети методӣ материалҳои ба комитети партиявии шаҳр омадаро меомӯзанд ва ба тартиб меандозанд. Дар байни онҳо чунин ҳуҷҷатҳо, монанди ҳисобот, справкаҳо, хатчаҳо, протоколҳои маҷлисҳои партиявӣ ҳастанд. Ба омӯхтани вазъияти кор дар маҳалҳо, ташаббусҳои маҳаллӣ, натиҷаҳои фаъолияти ташкилотҳои партиявӣ диққати махсус дода мешавад. Кабинети мо ба амалияи кори кабинетҳои корҳои ташкилию партиявии комитетҳои партиявии шаҳри Қонибодом, райони Ғончӣ ва райони Марказии шаҳри Душанбе мунтазам рағбат зоҳир менамоянд. Мо ҳар як таҷрибаи муфидро дар кори худ ҷорӣ менамоем. Дар айни замон мо ҳар муваффақият ва бозьёфтамонро бо дӯстон баҳам мебинем.

Дар вақти ҳозира роли совети методӣ ва кабинети кори ташкилии партиявӣ дар таълиму тарбияи фаъолони партиявӣ басо калон аст. Комитети шаҳрии партия ба ин ҷиҳати кор бесабаб аҳамияти махсус намедиҳад, зеро сафҳои фаъолони интихобии партиявӣ мунтазам шуда, бо қувваҳои наву тоза мукаммал мегардад. Ҳаминро гуфтан кифоя аст, ки ҳар сол дар маҷлисҳои ҳисоботию интихоботӣ қариб 18—20 фоизи котибони ташкилотҳои ибтидоӣ, цехии партиявӣ ва ташкилотчиёни гурӯҳҳои партиявӣ иваз мешаванд.

Аъзоёни совети методӣ ба таълими фаъолони интихобии партиявӣ саҳми калон мегузоранд. Дар ин ҷо ҳамаи категорияҳои фаъолон бо таълим фаро гирифта шудаанд. Ва, эҳтимол, ягон фаъоли партиявӣ нест, ки ба андозае эҳтиёҷи кӯмак ва дастгирии коркунони ҷамъиятии кабинети кори ташкилию партиявӣ надошта бошад. Як мисол меорам. Агроном Толиб Воҳидовро котиби ташкилоти ибтидоии партиявии совхози «Роҳи Ленин» интихоб карданд. Вай истеҳсолотчии хуб аст, вале таҷрибаи кофии кори партиявӣ надорад. Дар ин бобат ёрии аъзоёни совети методӣ басо бамаврид омад. Т. Воҳидов борҳо ба кабинет омад ва ҳар дафъа ба вай ёрии конкретии амалӣ расонда шуд. Бояд гуфт, ки худи вай одами ҷӯянда, соҳибтадбир буда, бо таҷрибаи кори ташкилотҳои беҳтарини партиявии район бо рағбати том шинос шуд. Ӯ хусусан таҷрибаи кори ташкилоти ибтидои партиявии совхози «Шаҳристон»-ро, ки ба он аъзои комитети шаҳрии партия Р. Розиқулов роҳбарӣ мекунад, бевосита дар худи совхоз омӯхт. Омӯзиш самараи худро дод. Ҳоло дар совхози «Роҳи Ленин» таъсири ташкилоти партиявӣ ба тамоми соҳаҳои

ҳаёти коллектив, роли пешоҳангии коммунистон афзуд, дараҷаи кори партиявӣ баланд шуд. Чунин мисолҳо бисьёранд.

Дар давоми ҳафт соли мавҷудияти кабинет бештар аз се ҳазор нафар фаъолони партиявӣ, котибони ташкилотҳои ибтидоӣ ва цехии партиявӣ, роҳбарони гурӯҳҳои партиявӣ, аъзоёни комитетҳо ва бюроҳои партиявӣ, пропагандистони системаи маорифи партиявӣ ва комсомолӣ ба ин ҷо омада, бисьёр чизҳоро омӯхтанд.

Дар давоми ду соли охир дар кабинет 34 семинари котибони ташкилотҳои партиявӣ доир ба соҳаҳои хоҷагии қишлоқ, бештар аз 50 машғулият, консультация ва сӯҳбатҳои гурӯҳӣ бо котибони ташкилотҳои ибтидоӣ ва цехии партиявӣ, гурӯҳҳои партиявӣ гузаронида шуданд, ки дар онҳо қариб 1500 кас ҳузур доштанд. Дар ин ҷо инчунин ҳар моҳ рӯзҳои ташкилотчиёни гурӯҳҳо ва котибони ташкилотҳои ибтидоӣ ва цехии партиявӣ гузаронида мешаванд.

Мувофиқи графики тасдиқгардида моҳе ду маротиба бо коммунистони ҷавон сӯҳбатҳо гузаранида мешаванд, ки матлаб аз онҳо ба номзадҳо ба аъзогии КПСС барои чуқур аз бар кардани Программа ва Устави КПСС, масъалаҳои асосии кори партиявӣ мадад расондан мебошад. Аъзоёни совети методӣ дар солҳои 1983—1984 бештар аз 100 маротиба чунин сӯҳбатҳо ташкил карданд.

Дар кабинет ҳамеша бо вазъияти кори ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ шинос шудан мумкин аст. Ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ рафта, камбудию норасоиҳои кори онҳоро ошкор намудаи коркунони масъули комитети шаҳрии партия дар журнали махсус қайд карда мешаванд. Ин ба баланд шудани дараҷаи назорат мусоидат мекунад.

Аъзоёни совети методӣ дар кори тартиб додани программаи семинарҳо, тайёр кардани масъалаҳои маҷлисҳои бюро ва пленумҳои комитети шаҳрии партия фаъолона иштирок менамоянд.

Дар паҳн кардани таҷрибаи хуби кори ташкилии партиявӣ газетаи районии «Роҳи Коммунизм» роли муҳим мебозад. Бисьёр кормандони газета якҷоя бо аъзоёни совети методӣ дар бораи таҷрибаи ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ мунтазам материалҳои шавқовар, инчунин баромадҳои фаъолони партиявиро тайёр ва чоп мекунанд. Газета оид ба ин масъалаҳо рубрикаҳои махсус дошта, семинарҳои ғоибонаи котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ва тадбирҳои дигарро ба роҳ мондааст.

Баробари ҳамин чунин ҳисоб кардан хато мебуд, ки фаъолияти кабинети кори ташкилии партиявӣ ба дараҷаи зарурӣ расида, ба талаботи рӯз пурра ҷавоб дода метавониста бошад. Таҳлил нишон медиҳад, ки дар ин ҷо ҳанӯз кор бисьёр аст, махсусан ба кори конкретӣ бо ташкилотҳои поёнӣ диққати ҷиддӣ додан лозим. Аз ин рӯ, мо ба плани соли 1985 конференцияи илмию амалии «Программа ва Устави КПСС — ҳуҷҷатҳои муҳимтарин»-ро дохил кардем. Дар он инчунин омӯхтани таҷрибаи кори ташкилоти ибтидоии партиявии совхози «Коммунист» дар роҳи мустаҳкам намудани интизоми партиявӣ ва меҳнатӣ пешбинӣ карда шудааст.

Соли 1985 — соли тайёрӣ ба съезди XXVII КПСС ва съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон мебошад. Ин, бешубҳа, дар стендҳо ва альбомҳои кабинети мо инъикос ёфта, ба ташкилотҳои партиявӣ барои ҳалли вазифаҳои бузурги соли охирини панҷсолаи ёздаҳум ёрӣ мерасонад.

# КОМПЛЕКСӢ ВА МУТТАСИЛИИ КОРИ ИДЕЯВИЮ ТАРБИЯВӢ

*Р. ТАҒОЕВА,*
*котиби комитети партиявии вилояти Кӯлоб*

Муносибати комплексӣ ба тарбия ба табиати ҷамъияти мутараққии социалистӣ, моҳияти вазифаҳои дар марҳалаи ҳозираи сохтмони коммунистӣ ҳалшаванда, ба мақсадҳои программавии мо дар бобати ташаккул додани шахси ҳарҷониба мутараққӣ мувофиқ аст. Муносибати комплексӣ воситаи такмил додани амалияи тарбия, базаи методологии фаъолият, пойдор гардондани нормаю принципҳои тарзи социалистии ҳаёт мебошад.

Съезди XXVI КПСС идеяи ба миён гузоштаи съездҳои пештараи партияро дар бобати муносибати комплексӣ ба тамоми кори тарбияи меҳнаткашон инкишоф дод ва ҳамаҷониба асоснок кард.

Съезди номбурда диққатро ба муайян намудани роҳҳои амалии ҳалли ин проблемаи муҳим ҷалб намуд, ки он дар шароити ҳозира ифодаи яклухти сиёсати партия дар ин соҳа мебошад.

Бисьёр ташкилотҳои партиявӣ бо мақсади беҳтар мутобиқ намудани самту воситаҳои кори тарбиявӣ, пешбинӣ кардани вазифаҳои навбатӣ фаъолияташонро дар асоси планҳои комплексии перспективӣ ба роҳ мемонанд. Характеру мазмуни онро алҳол қарорҳои Пленуми июнии (соли 1983) КМ КПСС муайян мекунанд.

«Тамоми кори идеологӣ, тарбиявӣ, пропагандистиамонро,— қайд карда шуда буд дар Пленуми июнии (соли 1983) КМ КПСС,— қатъиян ба дараҷаи он вазифаҳои бузургу мураккабе бардоштан зарур аст, ки онҳоро партия дар процесси такмил додани социализми баркамол иҷро мекунад. Комитетҳои партиявии ҳамаи зинаҳо, ҳар ташкилоти партиявӣ бояд фаҳманд, ки сарфи назар аз муҳимии масъалаҳои дигаре, ки ба ҳалли онҳо машғул шудан лозим меояд (масъалаҳои хоҷагӣ, ташкилӣ ва ғайра), кори идеологӣ торафт бештар ба мадди аввал гузошта мешавад». Ин дастури партия асоси фаъолияти ташкилоти партиявии вилоятро ташкил медиҳад. Чунон ки таҷриба нишон медиҳад, муваффақияти кор ба комитети партиявии вилоят, ба комитетҳои партиявии шаҳру районҳо, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, звеноҳои поёнии онҳо вобаста аст, ки онҳо дар амал ташкилотчиёни бевоситаи ҳалли комплексӣ ва муттасили вазифаҳои идеявию тарбиявӣ мебошанд.

Талаботи серсоҳаю гуногуни ҷамъият нисбат ба шахс заруратеро ба миён меоварад, ки таъсири тарбиявӣ ба шахс низ ҳаматарафа бошад, то ки шуур, кирдору рафтор ва амалиёти ӯ ба ин талабот комилан мувофиқат кунанд.

Ташкилотҳои партиявии вилоят ҳоло корашонро оид ба тарбияи

меҳнаткашон маҳз дар ҳамин асос ба роҳ монда, дар бобати беҳтар намудани роҳбарӣ ба процесси идеявию тарбиявӣ, афзун гардондани самараи он тадбирҳо меандешанд. Дар амалияи кори онҳо системаи муайяни мутобиқат ва планкашӣ таркиб ёфтааст.

Дар натиҷа дар бисьёр соҳаҳои кори идеологӣ дигаргуниҳои мусбат ба даст омада, алоқаи он бо ҳалли вазифаҳои конкретии хоҷагию сиёсӣ мустаҳкам гардид.

Ташаккули ҷаҳонбинии илмии марксистӣ-ленинӣ, тафаккури ҳозираи иқтисодии меҳнаткашон дар маркази диққати ташкилотҳои партиявии вилоят мебошад.

Мувофиқи қарори КМ КПСС «Дар бораи минбаъд ҳам такмил додани таҳсили партиявӣ дар асоси қарорҳои съезди XXVI КПСС» ҳайати мактабу семинарҳои системаи маорифи партиявӣ, комсомолӣ ва омӯзиши иқтисодӣ аз нав дида баромада шуд.

Соли таҳсили ҷорӣ дар системаи омӯзиши сиёсӣ дар вилояти мо бештар аз 45,5 ҳазор кас, аз ҷумла қариб 9 ҳазор нафар коммунистон ва 16 ҳазор нафар комсомолон таҳсил мекунанд. Ба кори хоста гирифтан ва тарбия намудани кадрҳои пропагандистӣ диққати махсус дода мешавад. Ҳамаи пропагандистон коммунистонанд ва дорои маълумоти олӣ мебошанд. Аз ҷумла 24 фоизи пропагандистон коркунони партиявию советӣ, роҳбарони хоҷагӣ буда, 220 нафарашон бештар аз 10 сол стажи кори пропагандистӣ доранд.

Комитети партиявии вилоят, комитетҳои партиявии шаҳру районҳо аз ташкилотҳои партиявӣ ҳамеша талаб менамоянд, ки онҳо дараҷаи машғулиятҳоро баланд бардошта, алоқаи масъалаҳои муҳокимашавандаро бо сиёсати иқтисодӣ ва стратегияи партия, бо вазифаҳои дар назди коллективҳои меҳнатӣ истодагӣ мустаҳкам гардонда, самараи омӯзиши сиёсиро афзун намуда, сифати онро беҳтар кунанд.

Таҷрибаи кори комитети партиявии колхози ба номи Ленини райони Восеъ (котибаш И. Сафиев) оид ба ташкили омӯзиши марксистӣ-ленинии коммунистону бепартиявиён ҷолиби диққат аст. Дар колхоз 65 мактаби системаи маорифи партиявию комсомолӣ ва омӯзиши иқтисодӣ амал ва дар онҳо 1740 кас таҳсил мекунанд. Дар назди комитети партиявӣ кабинети маорифи сиёсӣ дар асосҳои ҷамъиятӣ кор мекунад. Кабинет нағз оро дода, бо таҷҳизоти зарурӣ ва материалҳои методӣ таъмин карда шудааст. Ба кори мактабҳо назорати доимӣ бурда, машғулиятҳо мунтазам таҳлил, таҷрибаи кори пропагандистони беҳтарин васеъ паҳн карда мешаванд. Масалан, пропагандисти мактаби асосҳои марксизм-ленинизми участкаи «Правда». Э. Умаров ба он муваффақ шуд, ки ҳамаи шунавандагонаш дар машғулиятҳо фаъолона иштирок намоянд. Ин ба нишондиҳандаҳои истеҳсолии соли 1984 таъсир расонд. Аз рӯи ҷамъбасти мусобиқаи социалистӣ ба муносибати ҷашни 60-солагии ташкил ёфтани РСС Тоҷикистон ва Партияи Коммунистии Тоҷикистон дар байни бригадаҳои пахтакории колхоз участкаи номбурда ғолиб дониста шуд. Дар ин ҷо аз ҳар гектар 44,3 центнерӣ пахта рӯёнида шуд. Бригадае, ки ба он шунавандаи ин мактаб Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ Б. Алиаҳмадова сардорӣ мекунад, аз ҳар гектар 46 центнерӣ «тиллои сафед» ба даст овард.

Ташкилотҳои партиявӣ ба масъалаҳои афзун намудани самара ва таъсири омӯзиши иқтисодӣ, ки ба кори ба ҳам пайвастани назарияи иқтисодӣ, сиёсати партия ва амалияи хоҷагидории социалистӣ мусоидат мекунад, аҳамияти калон медиҳанд. Зимнан мо дар назди пропагандистон вазифа мегузорем, ки ба шунавандагон маҳорати тавассути призмаи вазифаҳои мӯҳташами такмил додани социализми мутараққӣ дар мамлакатамон дида тавонистани меҳнати ҳаррӯзаашонро пайдо кунонда, ба шунавандагон кӯмак расонанд, ки маъною мазмуни ҷамъиятию сиёсии фаъолияти конкретиашонро бубинанд, дар онҳо хислатҳои ифтихор аз меҳнати худро парварида, ҳисси хӯҷаини мамлакат ва истеҳсолот буданро ташаккул диҳанд ва дар ҳамин асос масъулияташонро ба-

рои кори супурдашуда, баҳри иҷрои супоришҳои панҷсолаи ёздаҳум баланд бардоранд.

Дар вилоят бештар аз 22 ҳазор кас бо системаи омӯзиши иқтисодӣ фаро гирифта шудаанд. Ин назар ба соли таҳсили гузашта хеле зиёд аст. Дар байни пропагандистон табақаи партиявӣ 14 фоиз афзуд, қисми зиёди онҳо маълумоти олӣ дорад, дараҷаи идеявию методии таҳсил баланд гардид. Мактабу семинарҳои иқтисодӣ ба афзудани самараи истеҳсолот ва беҳтар шудани сифати маҳсулоти истеҳсолшаванда мусоидат мекунанд.

Ташкили омӯзиши иқтисодиро дар колхози «Дружба»-и райони Москва мисол мегирем. Дар ҳашт мактаби меҳнати коммунистии хоҷагии мазкур 270 нафар шунавандагон таҳсил мекунанд. Машғулиятҳои пропагандист, сардори участкаи киштгардони № 2 С. Қодиров муташаккилона мегузаранд. Гурӯҳи ӯ аз 35 нафар шунавандагон иборат аст. Фаъолияти хуби сардорони бригадаҳои пахтакорӣ Қ. Бодомов, С. Раҳмонов, Д. Сулаймонов, Г. Одинаев, Н. Шамсиддиноврo қайд кардан даркор аст, ки онҳо аз ҳар гектар ба ҷои 34,5 центнери план 40—44 центнерӣ пахта ҷамъоварӣ намуданд. Бригадаҳои номбурда дар муддати чор сол яке аз аввалинҳо шуда плани фурӯши пахтаро иҷро карданд. Умуман колхоз дар вилоят аввалин шуда аз иҷрои плани ба давлат фурӯхтани пахта рапорт дода, аз ҳар гектар ба ҷои 34 центнери план 38 центнерӣ пахта гирифт.

Дар баробари ин дар кори маорифи партиявӣ, омӯзиши иқтисодӣ ва маорифи сиёсии комсомолӣ камбудиҳо мавҷуданд. Дар баъзе мактабу семинарҳои сиёсӣ ба масъалаҳои актуалии тарбияи меҳнатӣ ва ахлоқӣ кам диққат дода мешавад.

Пропагандаи лекционӣ, агитацияи даҳонии сиёсӣ воситаи муҳими кори идеявию тарбиявӣ мебошанд. Дар вилоят бештар аз 12 ҳазор нафар лекторон, маърӯзачиён, пропагандистон ва лекторони ҷамъияти «Дониш» амал мекунанд.

Мо қарорҳои Пленуми июнӣ (соли 1983) ва Пленумҳои баъдинаи ҚМ КПСС-ро ба ҷо оварда, ташкили кори лекционӣ, оммавии сиёсиро як қадар тағьир дода, сифату таъсирашро баланд бардоштем. Ба дараҷаи идеявию назариявии баромадҳои маърӯзачиён, лекторон, дигар коркунони агитацияи даҳонии сиёсӣ мунтазам назорат мекунем. Масъалаҳои беҳтар намудани кори лекционӣ, оммавии сиёсӣ мунтазам ба муҳокимаи маҷлисҳои комитетҳои партиявӣ ва ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ гузошта мешаванд. Донр ба ин масъала кори комитетҳои партиявии колхози «Ленинград»-и райони Кӯлоб, совхози ба номи Фрунзеи райони Ленинград, «Съезди XXII партия»-и райони Данғара, «Совет-1»-и райони Совет шунида шуд.

Мо ба шаклҳои системавии пропагандаи лекционӣ — хонишҳои ҷамъиятии сиёсӣ, силсилаи лекцияҳо, лекторияҳо, университетҳои халқӣ, шабҳои саволу ҷавоб, ҷумъагиҳои ленинӣ, рӯзҳои сиёсӣ аҳамияти калон медиҳем.

Дар рӯзҳои ягонаи сиёсӣ коркунони партиявӣ, советӣ, касабавӣ, комсомолӣ, роҳбарони хоҷагӣ ва органҳои маъмурӣ, муассисаҳои идеологӣ, пешқадамони истеҳсолот иштирок менамоянд. Танҳо дар зарфи ду соли охир 22 маротиба рӯзҳои ягонаи сиёсӣ гузаронида, 6800 лекцияю маърӯза хонда шуд, ки дар онҳо қариб 340 ҳазор нафар шунавандагон иштирок доштанд.

Баъди Пленуми июнии (соли 1983) Комитети Марказӣ ва қарори ҚМ КПСС «Дар бораи иштироки кадрҳои роҳбарикунандаи РСС Эстония дар кори тарбияи сиёсии байни меҳнаткашон» мулоқот ва баромади кадрҳои роҳбарикунанда вусъат ёфт. Дар доираи рӯзи ягонаи сиёсӣ, рӯзҳои мактубҳои кушодаи дар коллективҳои меҳнатӣ ва маҳалли истиқомати аҳолӣ вохӯриҳои аъзоёни бюро, котибони комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии партия бо меҳнаткашон бештар гузаронида мешаванд, ки онҳо ба ҳалли бисьёр масъалаҳои ба эҳтиёҷоти омма дахлдор кӯмак

расонида, ба мустаҳкам гардидани интизоми меҳнатию истеҳсолӣ мусоидат мекунанд. Чунин мулоқотҳо дар совхозҳои «Доғистон»-и райони Ленинград, ба номи Турдиеви райони Москва, «Себистон»-и райони Данғара, «Қангурт»-и райони Совет, коллективи заводи таҷрибавии таҷҳизоти технологии шаҳри Кӯлоб гузаронида шуданд.

Комитетҳои партиявӣ ба масъалаҳои дида баромадани таклифҳои меҳнткашон, ки дар рафти рӯзҳои ягонаи сиёсӣ пешниҳод мешаванд, диққати аввалиндараҷа медиҳанд. Масалан, бо мақсади ба ҷо овардани таклифу дархостҳои аҳолӣ соли гузашта дар Совети қишлоқи Сартези райони Совет барои 200 кас клуб сохта, ба истифода дода шуд, дар назди беморхонаи участкавии совхози «Совет-2» шӯъбаи таваллуд сохта мешавад. Дар қишлоқи Обиширини совхози «Қангурт» сохтмони магазин оғоз ёфт. Бо таклифи меҳнаткашон дар участкаи марказии совхози «Ӯртабуз»-и райони Фархор магазини нав сохта шуд. Эҳтиёҷот ва таклифҳои зиёди сокинони маркази райони Данғара ба назар гирифта, дар бозори колхозӣ ду магазин сохта шуд.

Вале гуфтан мумкин нест, ки ҳамаи имкониятҳои пропагандаи лекционӣ ва агитацияи даҳониро мо ба қадри кофӣ самаранок истифода мебарем. Ҳанӯз на дар ҳамаи ташкилотҳои партиявӣ системаи гирд овардану таҳлил намудани масъалаҳои ҳангоми вохӯрӣ бо аҳолӣ, сӯҳбатҳои индивидуалӣ ба миёномада тартиб ёфтааст.

Дар муносибати комплексӣ ба тамоми кори тарбиявӣ тарбияи меҳнатӣ роли бағоят бузург мебозад. Ташкилотҳои партиявии вилоят кори ҳарҷониба такмил додани истеҳсолотро ба амал бароварда, ҷидду ҷаҳди коллективҳои меҳнатиро ба инкишофи минбаъдаи мусобиқаи социалистӣ, ҷорӣ намудани таклифҳои пешқадамон, афзун гардондани ҳосилнокии меҳнат ва беҳтар намудани сифати маҳсулот равона мекунанд. Алҳол бештар аз 105 ҳазор нафар меҳнаткашони вилоят дар мусобиқаи социалистӣ иштирок мекунанд. Вилоятамон қариб 15 ҳазор нафар зарбдорони меҳнати коммунистӣ ва 1045 нафар мураббиёни ҷавононро дорад.

Тарбияи меҳнатӣ дар вилоят мақсаднок ва муттасил пеш бурда, шаклҳои он ғанӣ мегарданд. Ба тарбияи меҳнатӣ на фақат системаи пропагандаи оммавии сиёсӣ, балки тамоми ташкили меҳнат сафарбар карда шуданд. Мо ба ин кор аз қувваи асосии фаъолони партиявӣ, хоҷагӣ ва идеологӣ истифода мебарем. Мо дар ҳар ҷумъаи дуюми моҳ рӯзи пропагандаи таҷрибаи пешқадам мегузаронем. Дар саҳифаҳои газетаҳои вилоятию районӣ, тавассути гуфторҳои радио, дар лекцияю сӯҳбатҳо таҷрибаи кори хоҷагиҳо, бригадаҳо ва коргарони пешқадам инъикос карда мешаванд. Дар бобати таҷрибаи пешқадами ғолибони мусобиқаи социалистии соҳаҳои гуногуни хоҷагии халқ нашр намудани плакатҳо дар амалия ҷорӣ карда мешавад.

Масъалаҳои пропагандаи таҷрибаи пешқадами истеҳсолӣ, ташаббусҳои меҳнатӣ дар кори ҳамаи мактабу семинарҳои системаи маорифи сиёсӣ ва омӯзиши иқтисодӣ низ инъикос меёбанд. Аксарияти шунавандагони мактабҳо пешқадамони истеҳсолот буда, бисьёрашон супоришҳои планиро пеш аз мӯҳлат иҷро мекунанд, ба 71 бригадаи комсомолону ҷавонон номи «Бригадаи меҳнати коммунистӣ» дода шудааст. Соли гузашта шунавандагони мактабҳо 108 таклифи рационализаторӣ пешниҳод карданд, ки 37-тои онҳо дар истеҳсолот ҷорӣ карда шуд ва ин 11695 ҳазор сӯм самараи иқтисодӣ дод.

Кори идеологӣ, оммавии сиёсӣ ба мустаҳкам гардидани интизоми меҳнат, муҳити ахлоқию психологӣ дар коллективҳои меҳнатӣ ва, дар ниҳояти кор, ба нишондиҳандаҳои истеҳсолӣ таъсири мусбат расонд. Дар зарфи се сол бештар аз 547,2 ҳазор тонна пахта истеҳсол карда шуд, истеҳсоли маҳсулоти дигар соҳаҳои хоҷагии қишлоқ, аз ҷумла сабзавот — 29 фоиз, ангур — 31 фоиз, гӯшт — 14 фоиз, шир — 16 фоиз, тухм— 14 фоиз афзуд. Ҳосили зироатҳои хоҷагии қишлоқ ва маҳсулнокии чорво низ зиёд шуд. Аз рӯи ҷамъбасти мусобиқаи социалистӣ соли 1983 вилоят сазовори Байрақи Сурхи сайёри ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷи-

кистон, Совети Вазирони РСС Тоҷикистон, Совети иттифоқҳои касабаи Тоҷикистон ва ҚМ ЛКСМ Тоҷикистон гардид.

Дар шароити такомулоти социализми мутараққӣ ба масъалаҳои тарбияи ахлоқии меҳнаткашон ва насли наврас диққати калон дода мешавад. Ҳозир сухан дар бораи он меравад, ки ахлоқи коммунистӣ, нормаҳои тарзи социалистии ҳаёт ҳамаи ҷиҳатҳои фаъолияти ҳаётии одамони советиро муайян кунанд. Чунон ки дар Пленуми июнии (соли 1983) ҚМ КПСС қайд карда шуда буд «...партия саъю кӯшиш дорад, ки одамони мо на ҳамчун дорандаи маҷмӯи муайяни дониш, балки, пеш аз хама, чун гражданинҳои ҷамъияти социалистӣ, чун бинокорони фаъоли коммунизм, бо қоидаҳои идеявӣ, ахлоқу завқмандӣ ба дараҷаи баланди маданияти меҳнат ва тарзи рафтори ба онҳо хос тарбия ёбанд».

Чунон ки маълум аст, тарбияи ахлоқӣ аз бисьёр ҷиҳат ба муайян намудани мавқеи фаъолонаи ҳаёт, яъне муносибати бошуурона ба вазифаи ҷамъиятӣ, ягонагии қавлу амал мусоидат мекунад. Вақтҳои охир комитетҳои партиявӣ, муассисаҳои идеологии вилоят кори тарбияи ахлоқӣ, атеистӣ, ватандӯстӣ, интернационалии меҳнаткашон, пропагандаи комьёбиҳои социализми реалӣ, тарзи советии ҳаётро вусъат доданд. Онҳо ветеранҳои партия, меҳнат, ҷанг, коркунони роҳбарикунанда, олимон, мутахассисони хоҷагии халқ ва пешқадамони истеҳсолотро ба ин кор васеъ ҷалб менамоянд.

Дар ҳамаи районҳои вилоят мулоқоти куҳансолон бо роҳбарони органҳои партиявӣ, советӣ, маъмурӣ, хоҷагӣ гузаронида, дар онҳо масъалаҳои дар ҳаёт риоя кардани расму оинҳои нави советӣ ҳамчун омили муҳими муборизаи зидди урфу одатҳои динӣ муфассал муҳокима карда мешаванд. Гузаронидани фестиваль-конкурси «Ҳаёти деҳот» ба муносибати 60-солагии ташкил ёфтани республика ва Партияи Коммунистии Тоҷикистон васеъ паҳн гардид. Инчунин ҷамъомадҳои коркунони хоҷагии қишлоқ, ҳисобот дар бораи кори советҳои куҳансолон, иди «Чашма» дар районҳои Восеъ, Совет, Ленинград ҷиҳати мусбати худро нишон доданд.

Комиссияҳои идеологии дар назди комитети партиявии шаҳр ва комитети партиявии районҳо ташкил додашуда самаранок кор мекунанд. Фаъолияти комиссияҳои идеологии комитетҳои партиявии райони Ленинград дар маҳалли истиқомати аҳолӣ, райони Восеъ оид ба баланд бардоштани дараҷаи хизмати маишӣ, районҳои Москва ва Фархор оид ба тарбияи ҳарбию ватандӯстӣ ва интернационалӣ махсусан қобили қайд аст. Чунончӣ, бо иштироки фаъолонаи комиссияи идеологие, ки ба он котиби якуми комитети партиявии райони Ленинград А. Р. Раҳмонова сарварӣ мекунад, дар солҳои 1983—1984 аз рӯи графики махсус мулоқоти аъзоёни бюрои комитети районии партия, коркунони комиҷроияи Совети депутатҳои халқии район, ташкилотҳои ҷамъиятӣ ва органҳои маъмурӣ бо соҳибхоназанон ва нафақахӯрон вохӯрӣ гузаронида шуд. Дар ин вохӯриҳо ба масъалаҳои муҳимтарини маишат, маданият ва истироҳат дахл карда шуд. Комитети районии партия, фаъолони идеологӣ ба ин вохӯриҳо нағз тайёрӣ диданд. Баромадкунандагон ба саволҳои ба миён гузошташуда ҷавоби конкретӣ доданд. Дар натиҷа комитети районии партия доир ба иҷрои таклифу эродҳо ва маслиҳатҳои иштирокчиёни вохӯриҳо чорабиниҳои конкретӣ тартиб дода, онҳоро таҳти назорат гирифт.

Айнан ҳамин корро комитети партиявии районҳои Восеъ, Ховалинг ва дигар комитетҳои партиявӣ низ гузарониданд.

Клубҳои атеистон, дӯстии интернационалӣ, ветеранҳои ҷанг ва меҳнат, ки дар назди мактабҳои маълумоти умумӣ ва муассисаҳои маданию маърифатӣ амал мекунанд, дар маҷмӯи умумии кори идеявию тарбиявӣ саҳми босазо мегузоранд. Дар онҳо мунтазам кинофестивальҳо, вохӯриҳо бо пешқадамону навоварони истеҳсолот, ғолибони мусобиқаи социалистӣ гузаронида, сулолаҳои меҳнатӣ қайд ва бахшида ба кори дохилшавӣ ба сафи коргарон, колхозчиён шабнишиниҳо ташкил карда

мешаванд. Клубҳои номбурда ҳамчунин дар ташкили азназаргузаронӣ— конкурсҳои коллективҳои ҳаваскорони санъат, ансамбльҳои оилавӣ, ки онҳо, бешубҳа, ба вусъати фаъолии эҷодии аҳолӣ таъсир мерасонанд, мусоидат мекунанд.

Фаъолияти контрпропагандистии ташкилотҳои партиявӣ дар обутоби идеявию ахлоқӣ ва синфии меҳнаткашон мақоми муҳим дорад. Дар вилояти мо мувофиқи қарорҳои Пленуми июнии (соли 1983) КМ КПСС системаи мавзуни фаъолияти контрпропагандистӣ ба вуҷуд оварда мешавад. Чунончӣ, дар назди комиссияҳои идеологии комитетҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрӣ ва районӣ секторҳои (секцияҳои) оид ба контрпропаганда ташкил карда шудаанд, ки ба онҳо котибони комитетҳои партиявӣ роҳбарӣ мекунанд. Дар ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ташкилотчиёни контрпропаганда тасдиқ карда шудаанд. Инҳо коркунони пухтаю кордони аппаратҳои комитетҳои партиявӣ, органҳои советӣ, касабавӣ, комсомолӣ, маърӯзачиёни сиёсӣ, лекторон, журналистон, коркунони органҳои маъмурӣ мебошанд.

Шӯъбаҳо, комиссияи идеологии комитети партиявии вилоят ба комитетҳои партиявӣ, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ мунтазам ёрии амалӣ расонда, кори онҳоро ҳар сари чанд вақт меомӯзанд ва таҳлил менамоянд. Доир ба ташкили кори контрпропаганда ба забонҳои тоҷикӣ ва русӣ тавсияҳои методӣ тайёр карда шудаанд. Дар хонаи маорифи сиёсии назди комитети партиявии вилоят оид ба контрпропаганда кабинети махсус амал мекунад, дар кабинетҳои партиявии комитетҳои партиявӣ, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ гӯшаҳо ташкил карда шудаанд.

Мутаассифона, кори баъзе комитетҳои партиявӣ, ташкилотҳои советӣ, касабавӣ ва комсомолии вилоятӣ оид ба тарбияи ахлоқии меҳнаткашон аз камбудиҳо холӣ нест. Фактҳои авбошӣ, бадмастӣ, муфтхӯрӣ дар байни ҷавонон барҳам нахӯрдаанд. Доир ба ҷорӣ намудани расму оинҳои советӣ, пропагандаи тарзи советии ҳаёт, ҳуқуқу вазифаҳои одами Мамлакати Советҳо бисьёр корҳоро ба ҷо овардан лозим аст.

Советҳои занон оид ба вусъат додани фаъолии меҳнатӣ, ҷамъиятию сиёсии занон кори зиёдеро ба ҷо меоранд. Занон дар офаридани неъматҳои моддию маънавӣ саҳми босазо мегузоранд. Солҳои охир кори байни занон мақсаднок, конкретӣ гузаронида, хусусиятҳои касбу ҳунар ва шуғли онҳо ба ҳисоб гирифта мешавад. Таҷрибаи советҳои занони районҳои Совет, Восеъ ва Ленинград дар бобати кори байни соҳибхоназанон дар маҳалли истиқомат, беҳтар намудани тарбияи бачаҳо дар оила, баланд бардоштани маданияту маишат сазовори дастгирӣ ва паҳн кардан аст. Дар районҳои номбурда мулоқот дар паси «Мизи мудаввар» бо занони чорводор, механизатор ва бинокор ба ҳукми анъана даромадааст.

Барои вусъат додани кори советҳои занон ба баъзе маҳаллаҳои аҳолинишини дурдаст мунтазам бригадаҳои агитационӣ фиристода мешаванд. Ҳайати онҳо аз коркунони партиявию советӣ, педагогҳо, духтурҳо ва ҳаваскорони санъат иборат аст. Онҳо лекцияҳо мехонанд, ёрии тиббии профилактикӣ мерасонанд, концерт нишон медиҳанд.

Совети занони вилоят доир ба пропагандаи занони пешқадаме, ки дар соҳаҳои хоҷагии халқ кор мекунанд, кори зиёд мебарад. Якҷоя бо ҷамъияти «Дониш» плакатҳое нашр карда мешаванд, ки онҳо аз таҷрибаи беҳтарин говҷӯшзанони вилоят нақл мекунанд. Ҳамчунин таҷрибаи кори идораи савдои шаҳри Кӯлоб дар бобати ба системаи савдо ҷалб намудани духтарон ҷамъбаст карда шудааст.

Бе системаи аниқи кор бо кадрҳои идеологӣ муносибати комплексӣ маҳол аст. Плани таҳсили онҳо ҳар сол дар бюрои комитети партиявии вилоят дида баромада, тавре ба нақша гирифта мешавад, ки ҳамаи категорияҳои коркунони идеологӣ бо таҳсил фаро гирифта шаванд. Комитети вилоятии партия диққати комитетҳои шаҳрию районии партия, ташкилотҳои ибтидоии партиявиро ба такомули кори хоста гирифтану тарбия намудани кадрҳо, баланд бардоштани савияи идеявию сиёсӣ ва

маҳорати касбии онҳо равона мекунад. Бо ин мақсад ҳар сол бо ҷонишинони мудирони шӯъбаҳои пропаганда ва агитацияи комитетҳои партиявӣ, ҷонишинони котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ оид ба кори идеологӣ, раисони советҳои методӣ, пропагандистони системаҳои маорифи партиявӣ, комсомолӣ ва омӯзиши иқтисодӣ, лекторони комитетҳои партиявӣ ва ҷамъияти «Дониш», ахборотчиёни сиёсӣ ва агитаторон семинару курсҳои дуҳафтаина гузаронида мешаванд.

Комитетҳои партиявии вилоят дар бораи минбаъд беҳтар намудани кори тайёр кардан ва такмил додани ихтисоси кадрҳои идеологӣ ҳамеша ғамхорӣ мекунанд. Плани тайёр намудан ва такмил додани ихтисоси пропагандистону лекторон дар солҳои 1983—1985 бомуваффақият иҷро мешавад. Ҳайати пропагандистон, лекторони ғайриштатии комитетҳои вилоятӣ, шаҳрию районии партия ва ташкилотҳои ҷамъияти «Дониш» аз нав дида баромада, ба расонидани ёрии илмию методӣ ба онҳо бештар диққат дода хоҳад шуд. Ҳар сол рӯзҳои пропагандист, лектор гузаронида мешавад. 68 нафар беҳтарини онҳо бо Грамотаҳои фахрии КМ КПСС, КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, тӯҳфаҳои қиматбаҳо сарфароз гардонда шудаанд. Номи беҳтарин пропагандистон дар Лавҳаи фахрӣ сабт карда шудааст.

Тамоми кори комплексӣ ва муттасили идеявию тарбиявӣ ба ташаккули ҷаҳонбинии илмию сиёсии одамон, мавқеи фаъолонаи ҳаёт, фазилатҳои олии идеявию сиёсӣ ва ахлоқии онҳо мусоидат мекунад. Мақсади он таъмини идеологии иҷрои плану ӯҳдадориҳои социалистии соли охир ва умуман панҷсола мебошад.

Ҳоло дар коллективҳои меҳнатии вилоятамон, чун дар тамоми республика, мамлакат баҳри бомуваффақият пурраю барзиёд иҷро намудани планҳои соли охирини панҷсола мусобиқа авҷ гирифтааст. Онҳо ба шарафи 40-солагии Ғалабаи Бузург ӯҳдадориҳои калон гирифта, баҳри сазовор истиқбол гирифтани съезди XXVII КПСС тайёрӣ мебинанд. Чунон ки рафиқ К. У. Черненко дар Маҷлиси машваратии умумииттифоқии назоратчиёни халқӣ қайд кард, мо вазифаи худро дар он мебинем, ки «...фаъолияти меҳнатию ҷамъиятии омма на ин ки афзояд, балки чун то ин дам, ба маънии аслии калима зиёд шавад».



# БА АНЪАНАИ ҲАРАКАТИ СТАХАНОВӢ СОДИҚЕМ

*А. ЭШОНБОБОЕВ,*
***котиби комитети партиявии управленияи конҳои «Тоҷикистон»***

Бисьёр ташаббусҳои ватандӯстона аз ҳаракати стахановӣ сар задаанд. Дар он идея ва принципҳои мусобиқаи социалистӣ, ки имрӯз интишор ёфта, характери оммавӣ гирифтааст, таҷассум ёфтааст. Буньёдгузори ин ташаббуси наҷиб қаҳрамонони панҷсолаҳои аввал буданд, ки дар мустаҳкам кардани базаи иқтисодии мамлакат саҳм гузоштанд. Анъанаи онҳо дар солҳои душвори Ҷанги Бузурги Ватанӣ бой шуда, дар рӯзҳои мо инкишоф ёфт ва пойдор гашт. Мисоли барҷастаи ин кӯшиши бригада ва участкаҳои пешқадами управленияи конҳои «Тоҷикистон» аст, ки онҳо қавл додаанд ба шарафи ҷашни 50-солагии ҳаракати стахановӣ ва 40-солагии Ғалабаи Бузург супоришҳои панҷсолаи ёздаҳумро пеш аз мӯҳлат ба ҷо меоваранд.

Дар ибтидои соли гузашта дар пункти аввали ӯҳдадориҳои социалистии коллективҳои управленияи конҳо навишта шуда буд: «Аз иҷрои плани истеҳсоли ангишт 29 декабрь рапорт дода, зиёда аз он 5 ҳазор тонна ангишт месупорем».

Эҳтимол ин рақам чандон назаррас набошад. Аммо барои ангиштканони Шӯроб, ки дар се соли аввали панҷсола аз давлат 390 тонна ангишт қарздор буданд, ин аввалин кӯшиши аз ақибмонӣ раҳо ёфтан буд.

Коллективи мо вазъияти мавҷударо ба назар гирифта, порсол ҳангоми тартиб додани плану қабули ӯҳдадориҳо аз рӯи имкониятҳои реалӣ амал кард. Маҳз плани реалӣ имконият дод, ки ба ивази 700 ҳазор тоннаи муқарраршуда 714,6 ҳазор тонна ангишт истеҳсол карда шавад. Ҳосилнокии меҳнат 102,2 фоизро ташкил дод, арзиши аслии ҳар тонна ангишт 44 тин кам карда шуд. Бори аввал дар тӯли солҳои зиёд управленияи конҳо плани солонаи истеҳсоли ангишт ва нақбканиро иҷро намуда, фоида ба даст овард.

Сабаби муваффақияти мо дар чист? Чӣ сабаб шуд, ки кончиёни Шӯроб аз ақибмонӣ раҳо ёфтанд?

Пеш аз ҳама, мо шароит, вазъият ва имконияти конҳоро ба назар гирифта, кори худро аз нав сохтем. Барои ин мо қарор додем, ки аввалин вазъияти кори умуман управленияи конҳоро омӯзем. Ба ин коркунони инженерӣ, ветеранҳои партия ва меҳнат, пешқадамони истеҳсолот сафарбар карда шуданд. Натиҷаи афкори коллективонаи ҳамаи коммунистони Шӯроб «Программаи перспективии инкишофи истеҳсолот дар управленияи конҳои «Тоҷикистон» ва беҳтар кардани шароити иҷтимоию маишии меҳнаткашони Шӯроб дар солҳои 1983—1985» гардид. Ин программа дар маҷлиси комитети партиявии конҳои № 1/2 ва 8-ум якди-

лона маъқул дониста шуд, ки он тамоми масъалаҳои истеҳсолӣ ва иҷтимоию социалиро дар бар гирифт.

Омӯзиши вазъияти кор нишон дод, ки сабаби асосии ақибмонии кори управленияи конҳо мунтазам иҷро нагардидани плани нақбканӣ мебошад. Бинобар ин мо диққати асосиро ба фаъолияти бригадаҳои комплексии нақбканӣ равона кардем. Аз ҷумлаи коргарони беҳтарин ду бригадаи нақбканӣ ташкил ва дигар бригадаҳо аз ҳисоби коргарони кадрӣ мустаҳкам карда шуданд. Дар байни бригадаҳои нақбканӣ конкурс эълон карда шуд.

Муваффақияти ҳар як коллективи истеҳсолӣ ба ташкили хуби мусобиқаи социалистӣ вобаста аст. Ташкилоти партиявӣ ба ин масъала диққати махсус медиҳад. Вай фаъолияти эҷодии кончиён ва кормандони инженерию техникиро инкишоф дода, ҷидду ҷаҳди коллективро ба ҷорӣ намудани комьёбиҳои илм, таҷрибаи пешқадам дар истеҳсолот, афзун гардондани ҳосилнокии меҳнат ва кам кардани арзиши аслии маҳсулот равона кард. Ҳоло 97 фоизи коргарон, хизматчиён, коркунони инженерию техникӣ бо мусобиқаи социалистӣ фаро гирифта шудаанд. Ҳамаи онҳо дар мусобиқа аз рӯи ӯҳдадориҳои шахсӣ, байни бригадаҳо, участкаҳо, конҳо иштирок мекунанд. Ӯҳдадориҳои онҳо ҷорӣ намудани ташкили илмии меҳнат, техникаи нав, ҳисоби хоҷагии бригадавӣ, кори рационализаториро пешбинӣ мекунанд. Иҷрои ҳар як пункти ӯҳдадорӣ зери назорати доимӣ гирифта шудааст. Натиҷаи мусобиқаи социалистӣ дар управления дар ҳар даҳрӯза, дар участкаю бригадаҳо — ҳар рӯз ҷамъбаст карда мешавад. Мо дар мусобиқаи социалистӣ аз омилҳои ҳавасмандкунонии моддию маънавӣ васеъ истифода мебарем. Таҷрибаи бригадаҳое, ки борҳо ғолиби мусобиқаи социалистӣ гаштаанд, ба воситаи газетаи бисьёртиражи «Барои ангишт» ва матбуоти деворӣ паҳн карда мешаванд. Натиҷаи кори бригадаҳо, участкаҳо ва конҳо ҳаррӯз дар тахтаи нишондиҳандаҳо сабт меёбад. Аз аввали панҷсола коллективи участкаи № 1 кони № 1/2 панҷ маротиба, бригадаи С. Хоҷаев — 6, бригадаи Ҳ. Холиқов — 5, бригадаи А. Бегимов — 4, бригадаи Қ. Аббосов — 2 маротиба ғолиби мусобиқаи социалистӣ гардиданд.

Соли гузашта барои дар мусобиқаи социалистӣ муваффақиятҳо ба даст овардаашон номҳои 56 нафар коргарон дар Китоби фахрӣ, 87 нафар дар Лавҳаи шӯҳрат, 122 нафар дар Лавҳаи фахрӣ сабт ёфтанд. 78 нафар пешқадамон бо нишони «Ғолиби мусобиқаи социалистӣ», 5 нафар бо дипломи «Ҳунарманди беҳтарин» ва 4 нафар бо Дипломи фахрии Вазорати саноати ангишти СССР ва КМ иттифоқи касабаи коркунони саноати ангишт мукофотонида шуданд.

Аз рӯи ҷамъбасти натиҷаҳои квартали аввали соли 1984 коллективи кони № 1/2 дар байни коллективҳои истеҳсолии иттиҳодия ғолиби мусобиқаи социалистӣ шуд. Бо қарори роҳбарияти иттиҳодияи истеҳсолии «Средазуголь», комитети территориявии осиёимиёнагии иттифоқи касабаи коргарони саноати ангишт коллективи кони мазкур сазовори Байрақи Сурхи сайёр ва мукофоти пулӣ гардид.

Дар солҳои панҷсолаи ёздаҳум ба ғолибони мусобиқаи социалистӣ аз фонди ҳавасмандгардонии моддӣ қариб 30 ҳазор сӯм дода шудааст.

Ба пешқадамони алоҳида, бригадаҳо ва участкаҳое, ки нишондиҳандаҳои беҳтарин ба даст меоваранд, номҳои «Зарбдори меҳнати коммунистӣ», «Коллективи меҳнати коммунистӣ» дода мешаванд, Дар айни хол нишондиҳандаҳои собити техникию иқтисодӣ, риояи интизоми меҳнат ва фаъолияти ҷамъиятӣ, дараҷаи маданияти техникӣ ва ғайраҳо ба инобат гирифта мешаванд.

Дар ҳаракат барои муносибати коммунистӣ ба меҳнат 1010 нафар кончиён иштирок мекунанд. Ҳоло ба унвони «Коллективи меҳнати коммунистӣ» цехи электромеханикӣ, шӯъбаи сармеханик, участкаи № 2 кони 1/2 сазовор гаштаанд, 566 нафар кончиён зарбдори меҳнати коммунистӣ шуданд.

Дар коллективи мо ба муносибати ҷашнҳои фархунда гузарондани вахтаи меҳнатӣ анъана шудааст. Бригадаҳои С. Ҳамидов, Р. Янбулатов, С. Хоҷаев ба истиқболи ҷашни 50-солагии ҳаракати стахановӣ ӯҳдадор шудаанд, ки зиёда аз план 2600 тонна ангишт кананд. Имрӯзҳо онҳо зери шиори «Ба 50-солагии ҳаракати стахановӣ 50 даҳаи зарбдор» кор мекунанд.

Ҷорӣ намудани техникаи нав ба рафти мусобиқаи социалистӣ таъсири мусбат расонд. Комплекси мустаҳкам кардани кон ба истифода дода шуд, аксари конвейерҳо автоматонида, сутунҳои истеҳкомии чӯбӣ ба металлӣ иваз карда, монтажи транспортёрҳои нави тасмадор анҷом дода шуданд.

Барои беҳтар шудани кори коллективҳои ангиштканони Шӯроб таҳлили фаъолияти управленияи конҳо бо иштироки коркунони органҳои партиявӣ, мутахассисони Вазорати саноати ангишти СССР ва иттиҳодияи истеҳсолии «Средазуголь» роли калон бозид. Дар натиҷаи ин Вазорат ва иттиҳодия қарор доданд, ки ба управленияи конҳо мадад расонда шавад. Ба мо боз ду комплекси механиконидашудаи тағмааш 20 КП—20, як комбайни нақбкан ва дигар таҷҳизот ҷудо карда шуданд.

Тарғиби моҳиронаи бозьёфтҳои нави илму техника, таҷрибаи пешқадам, ташаббуси эҷодии рационализаторонро зиёд намуд. Соли гузашта рационализаторони кони № 8 ва 1/2 бештар аз 40 таклиф пешниҳод карданд. Ба фаъолияти эҷодии техникии коллектив саринженери управленияи конҳо А. Харченко сарварӣ мекунад. Ӯ дорои тайёрии ҳамаҷонибаи инженерӣ буда, дар одамон завқи навоварӣ ва ҷустуҷӯҳои эҷодиро мепарварад.

Барои ба муваффақиятҳои калон ноил шудани конҷиён шакли прогрессивии ташкил ва ҳавасмандгардонии меҳнат — пудрати бригадавӣ кӯмаки зиёд мерасонад. Ташкилоти партиявӣ барои ҷорӣ намудани он кӯшиши зиёде мекунад. Ҳоло дар управленияи конҳо ин шакли нави ташкили меҳнат 44 фоизи конҷиёнро фаро гирифтааст. Порсол дар лаваҳои комплексии механикӣ бригадаҳои ҳаркораи шабурӯзона ташкил карда шуданд, ки шумораи коргарони онҳо 70—80 нафарро ташкил медиҳад. Ба ин шакли прогрессивии ташкили меҳнат нақбканон низ гузаштанд. Дар ин бригадаҳо музди кор аз рӯи наряди ягона вобаста ба натиҷаи ниҳоӣ — ба миқдори ангишти истеҳсолкардаашон ва дарозии нақби кандаашон дода мешавад.

Усулҳои пешқадами меҳнатро 144 нафар агитаторон, ахборотчиёни сиёсӣ ва лекторҳо тарғиб менамоянд. Фаъолони мо А. Титов, Р. Заурбеков, Д. Қаҳҳоров, Л. Малафиев, Б. Якушев ва дигарон на танҳо роҳҳои дар корхона зиёда аз план афзун гардонидани ҳосилнокии меҳнат ва кам кардани арзиши аслии маҳсулотро мефаҳмонанд, балки дар ин кор ибрати шахсӣ нишон медиҳанд. Таҷрибаи кори бригадаҳои И. Ҷӯраев ва Д. Ҷӯраев, ки аз аввали панҷсола зиёда аз план ангишт мекананд, ҳаматарафа тарғиб карда мешавад.

Бо вуҷуди ин мо дар тарғибу фаҳмонда додани таҷрибаи нав камбудиҳои зиёде дорем. Коргарони нав на ҳамеша моҳияти пудрати бригадавиро дуруст мефаҳманд. Қасоне низ ҳастанд, ки дар иҷрои вазифаҳои худ бемасъулиятӣ зоҳир менамоянд ва ин ба натиҷаи кор, албатта, зарар мерасонад. Масалан, участкаҳои № 1 ва № 2 кони ҳаштум плани истеҳсоли ангиштро дар нимаи якуми соли гузашта иҷро накарданд. Онҳо ба ин нағз кор накардани конвейерҳоро сабаб нишон доданд. Ин масъала дар маҷлиси партиявӣ муҳокима карда шуд. Аз баромади сардори участка В. Машутин маълум шуд, ки аз 10 конвейери тасмагӣ шаш-тоаш бояд иваз карда шаванд, тасмаҳои мухталифи капронӣ ва резинӣ мувофиқ намеоянд. Ин масъаларо коргарон борҳо дар маҷлисҳои худ муҳокима ва роҳбариятро аз он огоҳ намудаанд. Ташкилотҳои партиявии цехӣ ва комитети партиявӣ сари вақт пеши роҳи ин камбудиҳоро гирифта натавонистанд. Ин гувоҳи он аст, ки мо баъзан барои ҳалли масъалаҳои ҷиддӣ оперативона амал намекунем.

Дар управлениями конҳо «Низомнома дар бораи бригадаҳои истеҳсолӣ, совети бригадаҳо, совети бригадирон» тартиб дода ва тасдиқ карда шудааст. Советҳои бригадаҳо дар маҷлисҳои истеҳсолии доимоамалкунанда иштирок мекунанд, планҳои истеҳсолиро тасдиқ менамоянд, масъалаҳои беҳтар намудани шароити меҳнат ва зиндагии конҷиён, планҳои перспективии инкишофи истеҳсолот ва ғайраро дида мебароянд.

Дар маҷлисҳои советҳои бригадаҳо ҳангоми ҷамъбаст кардани кори мустаҳкам намудани интизоми меҳнат ва истифодаи оқилонаи вақти кор ҳисоботи сардорони звеноҳо, устодони кӯҳкан шунида мешаванд. Дар чунин маҷлисҳо ҳодисаҳои манфӣ низ аз назар дур намемонанд. Таҳлили кори конҳо нишон медиҳад, ки яке аз сабабҳои ақибмонӣ чандон хуб набудани ташкили меҳнат аст. Масалан, дар давоми 6 моҳи аввали соли 1984-ум 240 рӯзи як коргар зоеъ рафтааст. Комитети партиявӣ ва маъмурияти управлениями конҳо ба прогульчиён ҷазои сахт доданд: 8 нафар аз кор ронда, 33 нафар ба кори муздаш кам гузаронида шуданд, 36 нафар огоҳӣ гирифтанд. Дар коллектив нисбат ба вайронкунандагони интизоми ҷамъиятӣ муҳити оштинопазир фароҳам оварда шудааст.

Комитети партиявӣ барои беҳтар намудани кори ташкилӣ, оммавии сиёсӣ ва тарбиявӣ бисьёр корҳоро ба ҷо овард. Ҳар моҳ «Рӯзи устодони кӯҳкан» гузаронида мешавад, совети устодони кӯҳкан доимӣ амал мекунад. Бештари роҳбарони звенои мобайнӣ дар корҳои ҷамъиятӣ фаъолона иштирок менамоянд котибони ташкилотҳои партиявии цехӣ, ташкилотчиёни гурӯҳҳои партиявӣ, котибони ташкилотҳои комсомолӣ, раисони комитетҳои иттифоқи касаба, агитаторон, пропагандистон ва ахборотчиёни сиёсӣ мебошанд.

Сиёсати оид ба кадрҳо низ як андоза беҳтар гардид. Порсол назар ба солҳои пештара ивазшавии коркунони инженерию техникӣ кам шуд, шумораи мутахассисони дипломдор дар корҳои роҳбарӣ афзуд. Ҳоло аз нӯҳ нафар сардорони участкаҳои истеҳсолӣ ва тайёрӣ панҷ нафарашон соҳиби маълумоти олӣ мебошанд. Ҳол он ки соли 1982 ҳамагӣ ду нафар дорои маълумоти олӣ буданд. Шумораи устоҳои кӯҳкани дорои маълумоти олӣ низ афзуд.

Муваффақияти ҳар як коллектив ба ҷобаҷогузории дурусти коммунистон дар участкаҳои муҳимтарини истеҳсолӣ вобаста аст. Ҳангоми таҳлил маълум шуд, ки аз 443 нафар коргарони ангиштткан фақат 32 нафарашон ва аз 164 нафар нақбканҳо 10 нафарашон коммунистон мебошанд, ки ин мувофиқан 7 ва 6 фоизро ташкил медиҳад. Вазъият дар ҷобаҷогузории коммунистони звенои миёнаи управлениями конҳо низ чандон хуб набуд. Аз 20 нафар сардорони бригадаҳои нақбтозакунанда ҳамагӣ чор нафар аъзои партия мебошанд. Ин моро водор кард, ки дар маҷлиси комитети партиявӣ масъалаи минбаъд беҳтар ҷо ба ҷо гузоштани коммунистонро дар участкаҳои истеҳсолӣ ва тайёрӣ дида бароем. Қарорҳои қабул кардаи маҷлис бомуваффақият иҷро мешаванд.

Дар муваффақият ва аз нав барқарор кардани шӯҳрати пешинаи Шӯроб ба касби ангиштканӣ ҷалб намудани ҷавонон роли муҳим бозид. Ҳоло 40 фоизи коргарони моро ҷавонони то 30 сола ташкил медиҳанд. Пеш аз ба кор қабул шуданашон дар шӯъбаи кадрҳо, дар назди директор ва комитети комсомолӣ бо онҳо сӯҳбат гузаронида мешавад. Ҳоло қисми асосии коргарони конҳоро шахсони аз хизмати ҳарбӣ баргашта ташкил медиҳанд.

Комитети партиявӣ ба масъалаи аз ҳисоби ҷавонони пешқадам, комсомолон пур кардани сафҳои партия диққати ҷиддӣ медиҳад. Алалхусус баъд аз нашри қарори КМ КПСС «Дар бораи минбаъд ҳам беҳтар кардани роҳбарии партиявӣ ба комсомол ва баланд бардоштани роли он дар тарбияи коммунистии ҷавонон» кори комитети партиявӣ дар ин бобат ба андозае беҳтар шуд. Дар ин ҳуҷҷати муҳими партиявӣ аз ҷумла дар хусуси кори ташкилотҳои партиявӣ ва ҷамъиятӣ бо ҷавонон гуфта шудааст: «Ба ташкилотҳои партиявӣ, касабавӣ ва комсомолӣ, ба роҳбарони хоҷагӣ зарур аст, ки дар бораи муҳайё намудани шароит барои

меҳнати сермаҳсули коргарҷавонон, колхозчиёну мутахассисони ҷавон, такмил ёфтани маҳорати касбӣ ва истироҳати хуби онҳо доимо ғамхорӣ кунанд. Шогирдгирии мураббиёнро инкишоф ва такмил диҳанд, ҷавононро тавре тарбия намоянд, ки меҳнатро дӯст доранд, нисбат ба бетартибию беинтизомӣ, бепарвоӣ, мастигарӣ ва танбалӣ оштинопазир бошанд».

Ташкилоти партиявӣ фаъолияти худро дар асоси ҳамин гуфтаҳо ба роҳ монда, масъалаи баланд бардоштани маҳорати касбӣ ва ихтисоси ҷавонон, беҳтар намудани зисту зиндагонии онҳоро зери назорат гирифтааст. Ҳоло тайёр кардани кадрҳои ҷавонони коргар бо ду роҳ сурат мегирад: Таълим дар комбинати таълимӣ ва омӯзишгоҳи касбии № 6. Дар зарфи ду соли охир қариб 800 нафар кончиён аз истеҳсолот нарафта, ихтисосашонро такмил доданд. Ҳоло зиёда аз сад нафар кӯҳканон дар шӯъбаи шабонаи техникум таҳсил мекунанд.

Дар ин бобат ташкилоти комсомолии управленияи конҳо низ саҳми арзанда мегузорад. Ҳоло дар сафҳои он қариб 800 нафар аъзоёни ВЛКСМ муттаҳид гардидаанд. Комсомолон ба бригада, звено, цех ва шӯъбаҳо тақсим карда шудаанд. Онҳо дар қатори коргарони пуртаҷриба зарбдорона меҳнат карда, дар кори пурраю барзиёд иҷро намудани плани давлатӣ саҳми сазовор мегузоранд. Ба ташкилотҳои цехии комсомолӣ ташкилотҳои партиявии цехӣ роҳбарӣ мекунанд. Бо таклифи онҳо дар конҳои № 1/2 ва 8-ум бригадаҳои комсомолону ҷавонон ташкил карда шудаанд, ки ба онҳо Р. Ҳаитов ва Х. Мансуров сарварӣ менамоянд. Ин бригадаҳо плану ӯҳдадориҳои худро доимо барзиёд иҷро мекунанд, ба дигар бригадаҳо ибрат нишон медиҳанд.

Кӯҳканони ҷавонро коргарони пуртаҷриба ва ветеранҳои партияю меҳнат ба шефӣ гирифтаанд. Дар байни мураббиён касоне ҳастанд, ки ифтихори Шӯроб мебошанд. Аз ҷумлаи онҳо Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ Ҳ. Аловиддинов, депутати Совети Олии РСС Тоҷикистон Ғ. Ёрматов, кӯҳканони фахрӣ Қ. Давлатов, В. Сазонов, Р. Ҳаитов, А. Пугаенко ва дигаронро номбар кардан мумкин аст. Онҳо таҷриба ва дониши худро ба кӯҳканҳои ҷавон омӯзонда, муҳаббати онҳоро ба ин касб бештар менамоянд.

Маъмурият ва комитетҳои партиявию комсомолии конҳо ба зисту зиндагонӣ ва истироҳати ҷавонон диққати ҷиддӣ медиҳанд. Оилаҳои коргарҷавонон бо квартираҳои хуб таъмин карда шудаанд. Солҳои охир 15 ҳазор метри мураббаъ хонаи истиқоматӣ ба истифода дода шуд. Хонаи маданияти «Шахтёр», стадиони шаҳрӣ, майдони волейболу футбол, ҳавзи оббозӣ дар ихтиёри онҳо мебошанд. Дар шаҳри кончиён посёлкаи Олимпӣ, универмаг, боғчаи бачагон, комплекси хизмати наҷотдиҳии кӯҳканҳо ва ғайра қомат афрохтанд. Дар солҳои панҷсолаи ёздаҳум барои ободонии шаҳр 10 миллион сӯм сарф карда шуд. Имсол сохтмони мактаб ва омӯзишгоҳи касбҳои техникӣ дар назар дошта шудааст.

Имрӯзҳо дар манораҳои конҳо ба ифтихори бригадаҳои С. Хоҷаев, Қ. Ҳамидов, Х. Холиқов, А. Радионов, Р. Ҳаитов ва дигарон ситораҳои шарафи меҳнатӣ шӯълаафшонӣ мекунанд. Онҳо борҳо дар истеҳсоли ангишт ташаббусу рекорд нишон додаанд. Ҳамаи онҳо ба анъанае содиқанд, ки дар сарғаҳи он Алексей Стаханов ва рафиқони ҳамсафи ӯ меистанд.

Ҳоло ангиштканони мо бо рӯҳбаландии бузург меҳнат мекунанд. Онҳо ба душвориҳои шароити геологии минтақа нигоҳ накарда, ӯҳдадорӣ гирифтаанд, ки ба шарафи 50-солагии ҳаракати стахановӣ боз 5000 тонна ангишт истеҳсол мекунанд.

# ДОИР БА ПРОБЛЕМАИ ТАРАҚҚИЁТИ МИНБАЪДАИ ПАХТАКОРӢ ДАР ТОҶИКИСТОН ВА СОҲАҲОИ БО ОН АЛОҚАДОРИ САНОАТ

*М. ҶУМЪАЕВ,*
*Ходими Хизматнишондодаи илми РСС Тоҷикистон, доктори илмҳои хоҷагии қишлоқ, профессор*

Бюрои сиёсии КМ КПСС дар маҷлиси навбатии худ 26 августи соли 1984 тадбирҳои афзун гардондани истеҳсол, кам кардани талафот ва баланд бардоштани сифати пахта ва маҳсулоти пахтагиро дида баромада, аз рӯи он қарори дахлдор қабул кард. Дар қарори қабулшуда комплекси чораҳои ташкилӣ, агротехникӣ ва иқтисодие андешида шудаанд, ки онҳо мақсади минбаъд ҳам зиёд кардани истеҳсоли пахта, бештар гардондани масъулияти роҳбарони соҳаҳои муҷовирро доранд. Дар он таклифҳои доир ба ташкили иттиҳодияҳои агросаноатии истеҳсолкунандаи пахта ва аз нав кор кардани он, инчунин ҷорӣ кардани қабули пахта дар асоси ба ҳисоб гирифтани сифату миқдори нахи он маъкул дониста, вазифаҳои беҳтар намудани селекцияи пахта муайян карда шудаанд.

Қарори мазкур моро вазифадор менамояд, ки вазъияти пахтакорӣ ва соҳаҳои бо он алоқадорро (истеҳсолӣ, илмӣ, хизматрасонӣ) дар республика таҳлил кунем ва захираҳои тезондани ҳалли вазифаҳои мазкурро муайян намоем.

Дар таърихи пахтакории ҷаҳон дигаргунсозиҳои азиме, ки дар мамлакати мо ба амал омадаанд, бо ҳарфҳои тиллоӣ сабт гардидаанд. Собиқ заминҳои ботлоқу шӯр, санглоху бемаҳсули водиҳои Вахш, Дилварзин, Бешкент, Мирзочӯл ва ғайра ҳоло ба макони шукуфони пахтакорӣ табдил ёфтаанд. Ба туфайли сиёсати оқилонаи миллии ленинии Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ ва меҳнати садоқатмандонаи халқи сермиллати советӣ ақидаҳои пешгӯикунандагони амрикоию англисӣ дар бобати дар СССР, аз ҷумла дар водии Вахш, имконнопазир будани парвариши пахтаи маҳиннах амалан рад карда шудааст. Дар ин районҳо ҳанӯз дар солҳои сиюм навъҳои дерпази мисрии Пима ва Маарад, дар солҳои чилум ва панҷоҳум бошад, аллакай навъҳои ватании 2И3 ва 504-В нахашон типи 1 ба дараҷаи стандартҳои беҳтарини ҷаҳонӣ кошта мешуданд. Вале акнун дар солҳои ҳаштодум, ки ба туфайли ғамхории падаронаи КПСС ва Ҳукумати Советӣ дараҷаи бо энергия ва об таъмин будани водӣ, маданияти зироат ба-

ланд шуда, базаи моддию техникии пахтакорӣ мустаҳкам гардидааст, колхозу совхозҳо дар минтақаи парвариши навъҳои нахашон типи 1 ҳоло навъҳои пахтаи сифати нахашон типи дуюм, сеюм ва ҳатто аз ҳама бадтарин — типи шашум кишт мекунанд. Албатта, чунин вазъияти истифодаи ёрии давлат ва шароитҳои табиӣ кам самара мебахшад ва ин боиси ташвишҳои ҷиддӣ мегардад. Ба ҳамин муносибат вазъияти ҳозираи пахтакориро дар Тоҷикистон таҳлил намуда, кӯшиш мекунем, ки имконниятҳои илму истеҳсолотро барои ҳалли вазифаҳои ба миён гузоштаи қарори номбурдаи Бюрои сиёсии КМ КПСС даръёбем. Барои ин нишондиҳандаҳои тараққиёти пахтакориро дар зарфи 14 сол (солҳои 1970—1983) муқоисакунон таҳлил мекунем.

Маълум аст, ки Тоҷикистон аз рӯи шароитҳои табиии худ ба афзоиши ҷамъоварии умумии пахта аз ҳисоби васеъ кардани майдони заминҳои обикорӣ умед баста наметавонад. Бо вуҷуди ин, республика ба туфайли саъю кӯшишҳои бузурги органҳои партиявӣ, советӣ ва хоҷагӣ, инчунин маблағгузориҳои калон дар ин давра ба хеле васеъ гардидани майдони кишти пахта ва ҷамъоварии умумии ҳосили он муваффақ шуд. Чунончи, соли 1983 назар ба соли 1970 майдони умумии кишти пахта 20%, аз ҷумла пахтаи навъҳои миёнанах — 15,9%, маҳиннах — 32,2% васеъ шуд; ҷамъоварии умумии ҳосили пахта 21,2%, аз ҷумла пахтаи миёнанах — 29,2% ва маҳиннах — фақат 7% афзуд. Ҳосили миёнаи ҳар гектар майдони кишти пахтаи миёнанах 11,7% зиёд, вале маҳиннах — 17,2% ё 5,9 центнер кам шудааст. Аз маълумотҳои мазкур дида мешавад, ки ҳосил ва сифати пахтаи истеҳсолшаванда, хусусан навъҳои маҳиннах моро ба андеша мемононанд ва ба самараи иқтисодии пахтакорӣ ва соҳаҳои бо он алоқадори саноати мамлакат, ба музди меҳнати колхозчиён, коргарони совхозҳо, инчунин соҳаҳои муҷовири саноат ва иштироки онҳо ба меҳнати ҷамъиятӣ таъсири манфӣ мебахшад.

Мисоли гуногунии калони солонаи самараи иқтисодӣ, ҳосилнокии меҳнат ва арзиши аслии маҳсулотро аз ҳамаи районҳо ва ҳатто хоҷагию бригадаҳои ҳамсоя овардан мумкин аст, ки фарқи нишондиҳандаҳои мазкур дар бригадаю хоҷагиҳои ҳамсояи шароитҳои хоку иқлимашон якхела хеле калон аст ва то 100 фоизро ташкил медиҳад. Агар республика то соли 1980 навъҳои пахтаи нахашон типи 1-V истеҳсол мекарда бошад, пас ҳоло истеҳсоли пахтаи нахаш типи 1 умуман қатъ ёфтааст ва дар ҳамаи майдонҳо навъҳои пахтаи нахашон типи дуюм, панҷум ва аз ҳама бадтарин — шашум кишт карда мешавад.

Солҳои охир ва дар соли 1985 ҳам нодуруст ба план гирифта шудани ҷойгиркунонии навъҳои пахта; зуҳуроти консерватизм дар кори ҷорӣ намудани комьёбиҳои пешқадамони истеҳсолот ва навъҳои нави пахта; муносибати рӯякӣ ба асосҳои пахтакорӣ — системаи ташкили тухмипарварӣ, истеҳсол, тайёр кардан, нигоҳ доштан, аз нав кор кардани пахтаи тухмӣ, инчунинн ба кишт тайёр намудани чигит; якхелагии агротехникаи нигоҳубини киштзор ва тамоман набудани агротехникаи ба навъи селекционӣ, шароити замин ва мавсими нигоҳубини пахта мувофиқ дар роҳи афзун гардондани самараи иқтисодии истеҳсоли пахта ва қатъиян беҳтар намудани сифати он монеаи ҷиддӣ мебошанд. Магар чунин ҳолатро мӯътадил номидан мумкин аст, ки органҳои хоҷагии қишлоқ солҳои охир ва барои соли 1985 ҳам кишти ҳамон як пахтаи навъи 6249-В-ро барои ҳамаи минтақаю районҳои шароиташон хеле фарқнок ба план гирифтаанд? Масалан, ҷамъи ҳарорати самарабахши давраи нашъунамои пахта дар районҳои Куйбышев, Ильич ва Ёвон ба 2500—3200°С, дар районҳои Коммунистӣ, Вахш ва Колхозобод — ба 3000—3500°С, Ҷиликӯл, Қумсангир, Панҷ, Қабодиён ва Шаҳртуз — ба 3500—4700°С баробар аст. Вале барои ҳамаи районҳо кишти пахтаи ҳамон як хел навъ — 6249-В муқаррар карда мешавад. Ғайр аз ин ҳар сол аз майдонҳои пахтакории республика 40—50

ҳазор гектар замин барои кишти зироатҳои мобайнӣ банд мешавад. Дар 40—50 ҳазор гектар кишти такрориро ҳам дар назар доштан даркор, ки ба ин заминҳо ҳам кишти пахтаи навъи дерпази 6249-В ва навъҳои бадсифати Тошкент-1 ва Тошкент-6 ба план гирифта мешавад.

Чунин амалияи нодурусти баплангирии кишти пахта дар солҳои 1982 ва 1983 яке аз сабабҳои асосии плани давлатии пахтатайёркуниро иҷро накардани республика ва соли 1984 сабаби то моҳи ноябрь кашол ёфтани ҷамъоварии ҳосил гардид. Дуруст аст, ки районҳои Куйбышев ва Ҷиликӯл соли 1983 плани давлатии пахтасупориро ба ҷо оварданд, аммо чӣ қадар ташвишу кадом сифат? Дар райони Куйбышев қариб 7 ҳазор тонна пахтаи навъи якуми саноатии дигар хели 6249-В нобуд гардид, ки ин бештар аз 7 миллион сӯм зарар овард. Вазъият дар районҳои Ҷиликӯл, Вахш, Коммунистӣ, Ҳисор ва баъзе дигар районҳо аз ин ҳам бадтар буд.

Мисоли дигар. Имконияти дар райони Фархор парвариш карданн пахтаи навъи маҳиннах ҳанӯз соли 1927 исбот шуда буд. Солҳои охир дар районҳои Фархор, Москва ва Восеъ пешқадамони истеҳсолот ва участкаи давлатии навъсанҷӣ аз ҳар гектари кишти пахтаи навъи маҳиннах соле 40—50 центнерӣ ҳосил ба даст меоваранд. Аммо бисьёр роҳбарони районҳои мазкур бо сабабҳои ғайриобъективӣ аз васеъ намудани майдони кишти пахтаи навъи маҳиннах худдорӣ мекунанд ва дар ахбороти худ дар бораи кишти ин навъи пахта маълумотҳои бардурӯғ медиҳанд. Дар айни ҳол дар ин районҳо соли аввал нест, ки ба плани кишти пахтаи навъҳои сифати нахашон бадтарини Тошкент-1 ва Тошкент-6 дохил карда мешаванд. Солҳои охир ҳатто навъҳои районӣ кунонидашудаи Уйчи-2 ва Ан-402 кишт карда мешаванд, ки онҳо на ба хоҷагии қишлоқ даромад медиҳанд ва на ба саноат. Зимнан ин навъҳо бо чигити тухмии каммаҳсул кишт карда шуда, чигити балансифати сермаҳсули навъҳои маҳаллӣ барои равғанкашӣ ба заводҳои равған фиристода мешаванд. Чунин амалияи ҷойгиркунонии нодурусти навъҳои пахта, бешубҳа, боиси то моҳҳои ноябрь ва декабрь кашол ёфтани ҷамъоварии ҳосил, камшавии намоёни ҳосил ва сифати маҳсулот ва, аз ин рӯ, пастшавии самараи пахтакорӣ ва соҳаҳои бо он алоқадори саноат мегардад. Инро аз чунин мисол ҳам дидан мумкин аст, ки аз 880,5 ҳазор тонна ҳосили пахтаи соли 1983 ҷамъоварӣ кардашуда тақрибан 80 ҳазор тонна ё 10 фоизи он барои партов аз ҳисоб бароварда шуд, ки барои он давлат камаш 30 миллион сӯм дода буд.

Ҳамаи ин ҳодисоти нохуш умуман натиҷаи набудани иттиҳодияи ягонаи илмию истеҳсолии пахтакорӣ ва хусусан тухмисанҷӣ, натиҷаи нодуруст ба план гирифтани ҷойгиронии навъҳои пахта, дағалона вайрон кардани қоидаҳои тайёр кардан, нигоҳ доштан ва аз нав кор кардани ҳосили пахта мебошад. Масъалаҳои мазкур бисьёр солҳо боз борҳо ба миён гузошта мешаванд, аммо онҳо бедиққат мемонанд. Дар ин кор рӯй додани консерватизм дар он зоҳир гардид, ки лоиҳаи ташкили иттиҳодияи илмию истеҳсолии пахтакорӣ ва тухмисанҷиро, ки он аз тарафи коллективи олимон ва истеҳсолотчиён тартиб дода, совети илмии Институти тадқиқоти илмии хокшиносии Тоҷикистон ва коллегияи Вазорати хоҷагии қишлоқи республика маъқул дониста шуда буд то ҳол бе асос нигоҳ дошта мешавад. Ба сабаби чунин муносибат комплекси агросаноатии республика соли 1984 аз пахтакорӣ ва соҳаҳои муҷовири саноат камаш 20 миллион сӯм, дар солҳои оянда 40—50 миллион сӯмӣ кам даромад мегирад. Мамлакат бошад, ҳар сол даҳҳо ҳазор тонна маҳсулоти пурбаҳои пахтагиро гирифта наметавонад.

Илму амалия исбот кардаанд, ки навъҳои маҳаллии пахта натиҷаҳои беҳтарин мебахшанд. Бо санҷишҳои сершумори давлатӣ, истеҳсолӣ, заводию фабрикӣ исбот шудааст, ки навъҳои нави селекцияи тоҷикистонии 8386-В ва Шараф-80, ки типи нахашон якум, Дружба-60 ва 8375-В, ки типи нахашон дуюм, Регар-1, Регар-34, ки типи нахашон

панҷум, инчунин Тоҷикистон-4, Тоҷикистон-7, Тоҷикистон-8, ки типи нахашон чорум мебошанд, хангоми дар минтақаҳои муайян парваридан ва риоя кардани агротехникаи навъҳояшон афзалиятҳои калон доранд — серҳосил, тезпаз ва назар ба навъҳои стандартии аз дигар республикаҳо овардашуда баландсифаттар мебошанд.

Барои исботи ин ақида маълумотҳои санчиши давлатии навъҳоро дар участкаи навъсанчии Қолхозобод меоварем, ки он дар миёнаҷои минтақаҳои парвариши пахтаи типи нахашон якум ва дуюм воқеъ гардидааст. Дар он ташаббускори соҳаи пахтакорӣ В. Х. Грицингер солҳои дароз аст, ки машғули муайян кардани навъҳои беҳтарини пахта мебошад ва онҳоро барои кишт дар минтақаҳои муайяни пахтакорӣ тавсия мекунад.

Маълум аст, ки қисми беҳтарини пахтаро ҳосили то якуми моҳи октябрь ғуншуда ташкил медиҳад. Масалан, аз рӯи маълумотҳои В. Х. Грицингер ҳосили миёнаи солонаи ҳар гектар кишти пахтаи навъи 6249-В, ки типи нахаш дуюм аст, то якуми сентябрь дар давоми се сол (солҳои 1981—1983) 18,6 центнер, навъи тезпази Дружба-60, ки сифати нахаш ҳамон хел аст, 24,3 центнерро ташкил кард. Ин нишондиҳандаҳо дар 30 сентябри солҳои 1981 ва 1983 мувофиқан 32,7 ва 38,0 центнерӣ буд, яъне ҳосили ҳар гектари кишти пахтаи навъи Дружба-60 назар ба навъи стандартии 6249-В дар якуми сентябрь 5,7 центнер ва дар 30 сентябрь — 5,3 центнерӣ зиёд буд. Ҳамин гуна нишондиҳандаҳои навъҳои 8386-В ва Шараф-80, ки типи нахашон якум аст, бо нишондиҳандаҳои навъи стандартии 6249-В, ки типи нахаш дуюм аст, баробар мебошанд. Қайд мекунем, ки маълумотҳои мазкур дар бораи ҳосил дар сурате ба даст омадаанд, ки агротехникаи парвариш аз рӯи навъи стандартӣ буд. Агар навъҳои нав аз рӯи агротехникаи хоси худашон парвариш карда мешуданд, пас ҳосили онҳо назар ба навъи стандартии 6249-В боз ҳам зиёдтар мешуд. Аз рӯи маълумотҳои дигар участкаҳои навъсанҷӣ низ тақрибан ҳамин хел хулосаҳо баровардан мумкин аст.

Илова ба ин эҳсои он низ зарур аст, ки мувофиқи маълумоти расмӣ арзиши газвори аз ҳар як тонна нахи пахта бофта мешудагӣ ба типи нах вобаста буда, газвори нахи типи I ба 29070 сӯм, типи II ба 18580 сӯм, типи IV ба 11170 сӯм, типи V ба 8520 сӯм, типи VI ба 6450 сӯм баробар аст. Мувофиқи нархномаи ҳозираи давлатии хариди пахта нархи хариди давлатии як тонна пахтаи навъи саноатии типи нахаш I—1520—1830 сӯм, типи II—1160 сӯм, типи IV—880 сӯм, типи V—800 сӯм ва типи VI—710 сӯм аст. Аз ин маълумотхо хисоб карда баровардани он душвор нест, ки колхозу совхозхо аз парвариши навъҳои пахтаи нахашон беҳтарин ва саноат аз коркарди онҳо чӣ қадар даромади иловагӣ ба даст меоваранд.

Дар хотир бояд дошт, ки сифати нах ба пайдоиши селекционии навъҳо вобаста аст ва ҳар кадоми онхо фақат як типи нахро доранд. Барои эҷоди як навъи селекционӣ меҳнати камаш 12—15 солаи коллективи калони селекционерҳо, тухмипарварон, навъсанҷҳо ва дигар мутахассисони баландихтисос талаб карда мешавад. Илова ба ин сифати нахи ҳар як навъи пахта вобаста ба бисьёр омилҳои парвариши он, пеш аз ҳама, ба системаи тухмипарварӣ беҳтар ва бадтар шуда метавонад. Ҳар як навъи нав, баъди селекционер эҷод кардани он, муддати ду сол дар системаи тухмипарварӣ пешакӣ зиёд карда мешавад, се сол аз конкурс ва ду сол аз санҷиши истеҳсолии системаи комиссияи давлатӣ, ду сол аз санҷиши истеҳсолии колхозу совхозҳо, ду сол аз санҷиши заводу фабрикаҳо мегузарад. Баъди ҳамаи ин санҷишҳо агар навъи нав аз рӯи комплекси аломатҳои хоҷагию пурбаҳоии худ назар ба навъи стандартӣ беҳтар бошад, пас онро комиссияи давлатӣ барои дар минтақаи муайяни пахтакорӣ кишт кардан ҷорӣ менамояд.

Чунон ки мебинем, роҳи навъи нав аз вақти ба вуҷуд овардан то

дар истеҳсолот васеъ ҷорӣ кардан ниҳоят дуру дароз ва ноҳамвор аст ва барои ҳамаи ин процессҳо маблағҳои калони давлат сарф мешаванд. Бинобар ин ба ҳар як навъи нав, ба районӣ кунонидану дар шароити истеҳсолот зиёд намудани он муносибати объективона ва комплексӣ карда, ниҳоят, онро ба манфиати хоҷагии халқ истифода бурдан зарур аст.

Пешқадамони истеҳсолот, ки ба процесси илму техника рӯ овардаанд, соли аввал нест, ки аз навъҳои нав нағз истифода мебаранд ва, сарфи назар аз шароити обу ҳаво, ҳар сол ӯҳдадориҳои социалистии худро бо самараи калони истеҳсолӣ ва сифати баланди маҳсулот ба ҷо меоваранд. Инак, барои ба паст шудани ҳосил ва иҷро нашуда мондани план танҳо бадии шароити обу ҳаворо сабаб нишон додан асосе нест. Таҷрибаи бои пешқадамон ва комьёбиҳои илми селекционии республика сазовори дар истеҳсолот васеъ ҷорӣ кардан мебошанд, ки ин, бешубҳа, боиси ба мавқеъҳои пешқадам баромадани республика ва аз нав барқарор гардидани шарафи пештараи пахтакорони Тоҷикистон хоҳад шуд. Мутаассифона, барои пропагандаи комьёбиҳои пешқадамон на фақат чораҳои зарурӣ андешида намешаванд, балки баръакс, ташаббуси онҳо гоҳо пинҳон дошта мешавад. Маҳз бо ҳамин роҳ навъҳои нави селекцияи маҳаллии пахта, гарчанд чигити тухмии онҳо ба андозаи кифоя ва баландсифат бошанд ҳам, ба плани ҷойгиронии навъҳо дохил карда намешаванд, ба тайёр кардану нигоҳ доштан ва аз нав кор кардани ҳосили онҳо ва ба кишт тайёр намудани чигити тухмии ин навъҳо муносибати бемасъулиятона зоҳир карда мешавад. Ба ҷои ин аз масофаи дур ҳазорҳо тонна чигити тухмии ғайрикондиционӣ ва пахтаи навъҳои пастсифатро меоваранд, гарчанд ҳамаи ин ба қарорҳои КМ КПСС мувофиқат намекунад. Бо ибораи дигар, баъзе рафиқон эътироф кардан намехоҳанд, ки дар республика навъҳои пахтаи селекцияашон маҳаллӣ ҳастанд ва онҳо самараи калони иқтисодӣ медиҳанд, аз нишондиҳандаҳои навъҳои стандартӣ афзалиятҳои калон доранд.

Дар ҳамин ҷо қайд мекунем, ки чунин муносибати рафиқони алоҳида ба навъҳои нав, ба умуман процесси илму техника, ба халқу давлат зарари калон меоварад. Масалан, ба сабаби дар солҳои 1961—1963, яъне муддати се сол дар истеҳсолот ба ҷои пахтаи навъи 5904-И, ки типи нахаш III буд, ҷорӣ накардани пахтаи навъи нави 5595-В, ки типи нахаш II аст ва дар солҳои 1973—1978, яъне муддати 6 сол ба ҷои навъи 5595-В ҷорӣ накардани навъи 6249-В ҳар сол даҳҳо ҳазор тонна кам пахтаи сифаташ беҳтар ва даҳҳо миллион сӯм камтар даромади иловагии пулӣ ба даст оварда шуд. Акнун, яъне дар солҳои ҳаштодум ҳатто баъди Пленумҳои февралӣ, апрелӣ ва октябрии (соли 1984) КМ КПСС ҳам ба сабаби зуҳуроти консерватизм навъҳои нави пахтаи сифаташон беҳтари селекцияи маҳаллӣ дар истеҳсолот ҷорӣ карда намешавад.

Масъалаҳои ташкили системаи тухмипарварӣ дар соҳаи пахтакорӣ ва ба план гирифтани он диққати махсусро талаб мекунанд. Зеро тухмии хушсифат асоси ҳосил мебошад. Мутаассифона, дар ин кор ҳам норасоиҳои зиёде мавҷуданд. Солҳои охир чигити тухмии пахта дар 128 хоҷагӣ кишт карда мешавад; пахтаи чигиташ тухмӣ дар ҳамаи 62 пункти пахтатайёркунӣ ва ҳамаи 16 заводи пахтаи республика ғун карда, нигоҳ дошта, тоза ва ба кишт тайёр карда мешавад. Зимнан дар бисьёр хоҷагиҳои тухмипарварӣ қоидаҳои тухмипарвариро дағалона вайрон карда, тухмии 3—5 навъи селекциониро мекоранд, дар ҳамаи пунктҳои пахтатайёркунӣ ва заводҳои пахта якчанд навъи селекционӣ ва репредукцияи тухмии онҳоро тайёр ва кор карда мебароянд. Дар системаи Вазорати саноати пахтатозакунии республика ақалан ягон цехи аз нав кор кардани чигити тухмӣ ва ба кишт тайёр намудани он, анбори ба талаботи ҳозира мувофиқи нигоҳ доштани тухмӣ нест. Дар

системаи Вазорати хоҷагии қишлоқи республика бошад, солҳои охир барои кори селекционию тухмипарварӣ шароити мусоид фароҳам овар-да нашудааст. Ҳардуи ин вазоратҳо ба аҳамияти селекция ва тухми-парварии соҳаи пахтакорӣ баҳои даркорӣ ва комплексӣ ҳам наме-диҳанд.

Исботи боварибахши мавҷудияти захираҳои калони тараққиёти минбаъдаи пахтакорӣ дар республика ва соҳаҳои муҷовири саноати мамлакат фактҳои раднопазири туногунии аз ҳад зиёди ҳосили май-донҳои пахта, ҳосилнокии меҳнат, арзиши аслии маҳсулот ва самараи иқтисодии истеҳсолот, ҳатто дар бригадаҳои ҳамсоя, инчунин ниҳоят кам баромадани нах ва зиёд будани миқдори партовҳои пахта дар кор-хонаҳои яккелаи саноатӣ мебошанд, ки ҳамаи ин дар на чандон ба-ланд будани самараи тамоми комплекси агросаноатии республика ифо-да меёбад.

Чунин факти ба назар ночизе диққатро ба худ ҷалб менамояд, ки ҳангоми тартиб додани плани инкишофи илму истеҳсолот назар ба манфиатҳои давлат манфиатҳои шахсӣ ва маҳдуди идоравӣ авлотар дониста мешаванд. Масалан, бо баҳонаи некхоҳонаи мустаҳкам карда-ни базаи хӯрокии чорво ва тамоми сол истифода бурдани заминҳои обӣ якчанд сол боз ба 40—50 ҳазор гектар заминҳои пахтакорӣ тира-моҳ зироатҳои камқимати хӯрокии чорво (рапс ва перко) кошта ме-шаванд. Ҷамъоварии ҳосили ин алафҳо то миёнаи моҳи май давом мекунад ва аз ҳар гектар фақат 100—120 центнериро ташкил медиҳад, ки онро чорво дуруст намехӯрад ва барои силос хобондан кор намеояд. Дар ин майдонҳо, дар мавридҳои беҳтарин, навъҳои пахтаи пастбаҳо кишт карда мешаванд, ки онҳо ҳатто дар райони Қумсангир аз ҳар гектар фақат 17—25 центнерӣ ҳосил медиҳанд. Дар ин ҳолат норасоии ҳосили хушсифати ҳар гектар замин то ба 15 центнерӣ мерасад, ки ин дар доираи республика то 60 ҳазор тоннаро ташкил медиҳад. Илова ба ин дар чунин заминҳо ба сабаби гузаронда нашудани шудгори ти-рамоҳӣ аз ҳар гектар то 5 центнерӣ кам ҳосил рӯёнда мешавад, ки ин умуман дар республика ба 20 ҳазор тонна пахтаи аълосифат расида-наш мумкин аст. Ғайр аз ин дар ҳолати мазкур як дарави зироати қи-матбаҳо — юнучқа аз даст меравад. Ба ҷои рапс ва перко зироати хеле пешпазаку пурқимати хӯрокиро интихоб кардан лозим аст.

Дар маърӯзаи Раиси Совети Вазирони СССР рафиқ Н. А. Тихонов дар Пленуми октябрии (соли 1984) КМ КПСС гуфта мешавад: «Се-лекционерон аз меҳнатдӯстони заминҳои мелиорацияшуда хеле қарздо-ранд. Дар назди онҳо ҳанӯз дар Пленуми маии (соли 1966) КМ КПСС вазифа гузошта шуда буд, ки навъҳои сермаҳсули интенсивии зироат-ҳоро бароранд, ки онҳо ба ҳамаи талабҳои зарурии кишт кардан дар заминҳои обикорӣ ҷавоб дода метавониста бошанд...»

Ин нуктаи маърӯзаи рафиқ Н. А. Тихонов ба пахтакорони Тоҷи-кистон ва селекционерони республика ҳам пурра дахл доранд. Маълум аст, ки ҳамаи заминҳои обии пахтакории республика мелиорация карда шудаанд ва қисми калони онҳо ба мелиорацияи даврагӣ эҳтиёҷ доранд. Илова ба ин заминҳои пахтакорӣ ҳатто дар шароити як хо-ҷагӣ ва район дар минтақаҳои хеле фарқнок ҷой гирифтаанд. Баланд-дии онҳо аз сатҳи баҳр аз 240 то 1400 метр, ҷамъи ҳарорати самара-бахши давраи нашъунамо аз 2100 то 5200°С мебошад, гармӣ ва дара-ҷаи бо обу механизмҳо таъмин будан, ҳосилхезии замин ва дигар ни-шондиҳандаҳои як участка аз дигараш фарқи калон дорад. Албатта, дар чунин шароит дар сурати саросар кишт кардани ҳамон як навъи пахта ҳосили ҳар гектари он метавонад хеле гуногун — аз 20 то 50 центнерӣ шавад, инро мо солҳои дароз мушоҳида мекунем.

Инчунин маълум аст, ки ҳар як навъи селекционии пахта барои зоҳир намудани имкониятҳои потенциалии миқдори ҳосилу сифати он шароити муайяни парваришро талаб мекунад. Ана барои ҳамин дар

шароити Тоҷикистон лозим меояд, ки навъҳои гуногуни пахта кишт карда шаванд. Ба ҳамин муносибат дар назди селекционерон вазифа меистад, ки навъҳои сермаҳсули тезпази пахтаи ба шароитҳои ҳар як минтақаи пахтакорӣ мувофиқ ва таъминкунандаи афзоиши қатъии самараи иқтисодии пахтакорӣ ва соҳаҳои муҷовири саноатро бароранд. Типи нахи навъҳои нави пахта бояд аз I то V бошад ва онҳо чунон сермаҳсулу тезпаз бошанд, ки сарфи назар аз шароити обу ҳаво аз ҳар гектар ақалан то аввали моҳи ноябрь 40 центнерӣ ҳосил диҳанд.

Солҳои охир самараи кори селекционерони республика ба андозае афзуд, навъҳои пахтаи маҳиннах ва миёнанах ба вуҷуд оварда шуданд. Аммо дар истеҳсолот ҷорӣ намудани онҳо кашол меёбад. Системаи тухмипарварии соҳаи пахтакорӣ ва дигар зироатҳо, муқаррар кардани ҷойгиршавии онҳо, санҷишҳои заводию фабрикавии маҳсулоти пахта дигаргунсозии ҷиддиро металабанд. Худи ҳаёт вазифаи тезондани ташкили иттиҳодияи илмию истеҳсолиро оид ба селекция ва тухмипарварии комплекси пахтакорӣ, мустаҳкам кардани базаи моддию техникии он ва барои кори эҷодии селекционию тухмипарварӣ фароҳам овардани шароитҳои заруриро ба миён мегузорад.

Манфиатҳои давлатии зиёд кардани самараи пахтакорӣ ва соҳаҳои муҷовири саноат ба кори селекционӣ ва тухмипарварӣ бо диққаттар муносибат карданро талаб менамоянд. Аҳамияти кори селекционӣ ва бунёди навъҳои зироати хоҷагии қишлоқ дар қарорҳои сершумори партия ва ҳукумат, инчунин КМ ПК Тоҷикистон ва Совети Вазирони республика қонунӣ гардонда шудааст. Бо вуҷуди ин ҳоло дар республика барои кори селекционию тухмипарварии навъҳои маҳиннахи пахта шароитҳои хуб ба вуҷуд оварда шуда бошанд ҳам, аммо дар соҳаи пахтаи миёнанах ин кор ҳоло ба ташаббускории коллективи на чандон калон асос меёбад, гарчанд бештар аз 60 фоизи пахтаи истеҳсол мекардагии Тоҷикистон маҳз навъи миёнанах мебошад.

Барои ба даст овардани ҳосили фаровону баландсифат хусусиятҳои биологии ҳар як навъи селекционӣ, ба режими обу ғизои маҳал мувофиқ будани он, яъне риояи агротехникаи навъҳоро ба ҳисоб гирифтан зарур аст. Ҷамъоварии навъ ба навъи пахта вобаста ба дараҷаи пухта расидани ҳосил ҳам дар сурати дастӣ ва ҳам дар сурати бо мошин чидани он бояд риоя карда шавад. Танҳо дар ҳамин ҳолат 70—80 фоизи ҳосилро бо сифати якуми саноатӣ ба даст овардан мумкин аст. Мутаассифона, бисьёр тадбирҳои ҳатмии агротехника ва ташкилии парвариши ниҳолҳои пахта ва ҷамъоварии ҳосил солҳои охир риоя карда намешаванд.

Дар материалҳои Пленуми октябрии (соли 1984) КМ КПСС аҳамияти кори селекционию тухмипарварӣ бо қувваи нав ифода ёфтааст.

Манфиатҳои тезтар ба амал баровардани қарорҳои оқилонаи Бюрои сиёсии КМ КПСС аз 26 июли соли 1984 дар бобати минбаъд ҳам тараққӣ додани пахтакорӣ ва соҳаҳои бо он алоқаманди саноат, инчунин қарорҳои Пленуми октябрии (соли 1984) КМ КПСС ва таҳлили мухтасари вазъияти пахтакории умуман республика, аз ҷумла кори селекционию тухмипарварии соҳаи пахтакорӣ имконият медиҳанд ба чунин хулоса оем, ки суръати барпо кардани иттиҳодияи илмию истеҳсолии «Селекция ва тухмипарварии соҳаи пахтакорӣ ва дигар зироатҳои комплекси пахта» дар заминаи ҷузъҳои мавҷудаи амалкунандаи Вазорати хоҷагии қишлоқи РСС Тоҷикистон тезонда шавад. Иттиҳодияи илмию истеҳсолии мазкур бояд дар асоси ҳисоби хоҷагӣ аз рӯи программаи ягонаи мақсадноки кори тадқиқоти илмӣ ва истеҳсолӣ амал карда, тамоми кори ин соҳаро аз эҷоди навъҳои нав сар карда, то истеҳсоли маҳсулоти ниҳоӣ дар бар гирад.

# ПРОБЛЕМАҲОИ АКТУАЛИИ ТАКМИЛ ДОДАНИ СОЦИАЛИЗМИ МУТАРАҚҚӢ

*(МАСЛИҲАТҲОИ МЕТОДӢ БАРОИ ПРОПАГАНДИСТОНИ МАКТАБҲОИ ФАЪОЛОНИ ПАРТИЯВИЮ ХОҶАГӢ)*

## МАВЗӮИ ПОНЗДАҲУМ:

### ТАКМИЛ ДОДАНИ ДЕМОКРАТИЯИ СОЦИАЛИСТӢ, БЕҲТАР КАРДАНИ УСЛУБИ КОРИ ОРГАНҲОИ ДАВЛАТӢ, ТАШКИЛОТҲОИ ПАРТИЯВӢ ВА ҶАМЪИЯТӢ

Пленуми июнии (соли 1983) КМ КПСС қайд кард, ки дар шароити ҳозира мунтазам ва ҳарҷониба такмил додани социализми мутараққӣ мазмуни асосии тамоми кори моро ташкил медиҳад. Ба такмили демократияи социалистӣ, минбаъд пурзӯр гардонидани таъсири ҳамаи институтҳо ва шаклҳои он аҳамияти аввалиндараҷа дода мешавад. Ин кор дорои характери комплексӣ буда, фаъолияти на фақат органҳои олии иттифоқӣ ва республикавии ҳокимият, балки фаъолияти Советҳои шаҳрӣ, районӣ, посёлкавӣ, қишлоқии депутатҳои халқӣ, ташкилотҳои партиявӣ, советӣ, ҳамаи коллективҳои меҳнатиро низ дар бар мегирад. Аз ин рӯ, бесабаб нест, ки мавзӯи мазкур дар курси таълимии «Проблемаҳои актуалии такмил додани социализми мутараққӣ» мақоми махсус дорад.

Барои омӯхтани мавзӯи мазкур плани тахминии зерин тавсия карда мешавад:

**1. Съезди XXVI партия, Пленумҳои баъдинаи КМ КПСС дар бораи вусъат ва такмил додани демократияи социалистӣ дар шароити социализми мутараққӣ.**

**2. Советҳо — органҳои ҳақиқии ҳокимияти халқ.**

**3. Беҳтар кардани услуби кори органҳои давлатӣ, ташкилотҳои партиявӣ ва ҷамъиятӣ.**

Ба баъзе шунавандагон доир ба масъалаҳои зерин навиштани рефератҳоро низ фармудан мумкин аст:

**— Асосҳои конституционии роҳбарии партиявӣ ба органҳои давлатӣ ва ташкилотҳои ҷамъиятӣ. Шаклу усулҳои ба амал баровардани он.**

**— Иштироки ҳамаи гражданинҳо дар идоракунии корҳои ҷамъият ва давлат ҳамчун шарти ҳатмии кори бомуваффақияти такмил додани социализми мутараққӣ.**

**— Талаботи ленинӣ нисбат ба услуби кори аппарати идоракунӣ.**

Барои омӯхтани **масъалаи якум** ба пропагандист лозим аст, ки чунин лаҳзаҳоро қайд карда гузарад: якум, масъалаҳои инкишофи демократияи социалистӣ бо худи асосҳои ташкили давлатамон алоқа-

манданд; **дуюм,** барои пурратар истифода бурдани имкониятҳои потенциалии ҳокимияти халқи советӣ минбаъд вусъат ва инкишоф додани демократияи социалистӣ зарур аст; **сеюм,** демократӣ кунондани ҳаёти давлатӣ ва ҷамъиятӣ роҳи пурратар ба амал баровардани афзалияту имкониятҳои ҷамъияти мутараққии социалистӣ, роҳи ба ҷамъияти худидоракунии коммунистӣ сабзида расидани системаи сиёсии социализм мебошад. Аз ин рӯ, онҳо ҳамеша дар марказ назари КПСС мебошанд. Конституцияи СССР бошад, ин нуктаро ҳамчун роҳи асосии инкишофи системаи сиёсии ҷамъияти советӣ сабт намуд.

Яке аз хусусиятҳои хоси сохти социалистӣ аз он иборат аст, ки идоракунии мамлакат на фақат тавассути органҳои давлатӣ, балки тавассути сети васеи ташкилотҳои ҷамъиятӣ, ба корҳои давлатӣ ва ҷамъиятӣ ҷалб намудани оммаи меҳнаткашон ба амал бароварда мешавад. Ин воситаи аҷоибро, гуфта буд В. И. Ленин, «...ягон давлати капиталистӣ ҳеҷ вақт надошт ва дошта ҳам наметавонад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 26, саҳ. 100). Ӯ таъкид мекард, ки иштироки ҳақиқии меҳнаткашон дар идоракунии давлат ва ҷамъият худи моҳияти демократияи социалистиро ташкил медиҳад.

Конституцияи СССР ба иттифоқҳои касаба, комсомол ва дигар ташкилотҳои оммавӣ, коллективҳои меҳнаткашон барои ҳалли вазифаҳои уставӣ кафолат медиҳад. Ба онҳо ҳуқуқ дода шудааст, ки дар идоракунии тамоми корҳои давлатию ҷамъиятӣ иштирок намоянд. Ба ҳамин тариқ, ба корҳои ҷамъиятию давлатӣ ҷалб намудани оммаи васеи меҳнаткашон роҳи асосии минбаъд инкишоф додани демократияи социалистӣ мебошад.

Қонун дар бораи коллективҳои меҳнатӣ ва баланд бардоштани роли онҳо дар идоракунии корхонаҳо, муассисаҳо, ташкилотҳо дар кори демократӣ кунонидани минбаъдаи ҳаёти ҷамъиятию сиёсиамон аҳамияти калон дорад. Дар Қонун ҳам тарзҳои иштироки коллективҳо дар муҳокима ва ҳалли корҳои давлатию ҷамъиятӣ, шаклҳои муносибатҳои байни органҳои ҳокимияти давлатӣ ва идоракунӣ ва ҳам ваколати калони онҳо муайян карда шудаанд.

Демократияи социалистӣ ҳамчунин тавассути демократӣ кунондани тартиби қабули қарорҳо доир ба масъалаҳои калони ҳаёти давлатӣ ва ҷамъиятӣ, вусъат додани ошкорбаёнӣ дар кори органҳои давлатӣ ва ташкилотҳои ҷамъиятӣ, мунтазам ҳисобот додани коркунони роҳбарикунанда дар назди аҳолӣ, ихтисор ва сабук кардани аппарати идоракунӣ, вусъат додани асосҳои демократӣ дар идоракунии истеҳсолот инкишоф хоҳад ёфт.

Диққати шунавандагонро ба ҳамин нукта нигаронидан лозим аст, ки назорати поёнӣ назорати демократона, яке аз шаклҳои иштироки омма дар идоракунии корҳои ҷамъият мебошад. Ин ҷо равшан шарҳ додани нуктаи нутқи рафиқ К. У. Черненко дар Маҷлиси машваратии умумииттифоқии назоратчиёни халқӣ 5 октябри соли 1984 хеле муҳим аст.

Ба ҳамин нукта низ диққат надодан мумкин нест, бе риояи қатъии қонунҳои муҳофизати манфиати ҷамъият ва ҳуқуқҳои гражданинҳо рафти мӯътадили инкишофи ҷамъиятӣ маҳол аст. Ин қонунҳо талаб мекунанд, ки нисбат ба фактҳои мавҷудаи ба мақсади аз ҳисоби молу мулки давлату ҷамъият сарватманд шудан ва суиистеъмол намудани мансаб оштинопазир бошем.

Ҳангоми омӯхтани **масъалаи дуюм** ҳамин нуктаро бояд ба ҳисоб гирифт, ки Советҳо органҳои намояндагии ҳокимияти халқӣ дар шароити социализми мутараққӣ, звенои асосии тамоми механизми давлатӣ мебошанд.

Васеъ гардидани базаи социалии давлати социалистӣ имконият дод, ки номи Советҳо тағйир дода шавад. Мувофиқи Конституцияи СССР соли 1977 онҳо Советҳои депутатҳои халқӣ ном гирифтанд. Сабабаш ҳамин аст, ки Советҳо миссияи таърихии худ — муттаҳид гар-

дидани коргарон, деҳқонон, ҳамаи меҳнаткашонро ба анҷом расониданд. Базаи социалии онҳо васеъ гардид.

Советҳои депутатҳои халқӣ, ки асоси сиёсии СССР-ро ташкил медиҳанд, функцияҳои қонунбарорӣ, идоракунӣ ва назоратро ба зимма доранд. Онҳо ба сифати органҳои ҳақиқии ҳокимияти халқӣ амал карда, бевосита ё тавассути органҳои идоракунандаи барпо мекардагиашон ба тамоми соҳаҳои сохтмони давлатӣ, хоҷагӣ, социалию маданӣ, ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъият роҳбарӣ мекунанд. Роли депутати халқиро махсусан қайд карда гузаштан зарур аст. Вай намояндаи ваколатдори халқ дар Совет мебошад. Статуси он дар Конституция собит гардидааст. Наказҳои интихобкунандагон воситаи муҳими демократия мебошад.

Доираи ваколати Советҳои ҳамаи зинаҳо, алалхусус баъди қабули Конституцияи нави СССР, муттасил васеъ мегардад. КПСС нишондодҳои Ленинро дар хусуси он собитқадамона ба ҷо меорад, ки Советҳо ба органҳои идоракунии давлатии на фақат барои меҳнаткашон, балки ба воситаи меҳнаткашон кор мекардагӣ табдил ёфтанд (Ниг. Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 29, саҳ. 188). Ҳоло,— қайд намуд рафиқ К. У. Черненко дар Пленуми апрелии (соли 1984) КМ КПСС,— комилан гуфтан мумкин аст, ки ин вазифа асосан ҳал шудааст.

Алҳол ба системаи ягонаи органҳои ҳокимияти давлатӣ зиёда аз 51,7 ҳазор Советҳои зинаҳои гуногун — аз Советҳои қишлоқию посёлкавӣ сар карда, то Совети Олии СССР дохил мешаванд. Ба онҳо бештар аз 2,3 миллион нафар депутатҳо интихоб гардиданд, ки дар байнашон коргарону колхозчиён 69,2 фоизро ташкил медиҳанд. Советҳо дар тамоми фаъолияти худ ба оммаи васеи меҳнаткашон такья мекунанд.

Пурзӯр гардидани ролу таъсири Советҳо ҳоло хусусан ҳангоми функцияи асоситарини хоҷагию ташкилотчигии давлати социалистиро ба ҷо овардани онҳо баръало ба назар мерасад. Советҳо дар тараққии комплекси социалию иқтисодии территорияи хизмат мерасондагиашон, дар татбиқи Программаҳои озуқаворӣ ва энергетикӣ, такмили механизми хоҷагидорӣ, зиёд намудани истеҳсол ва беҳтар гардондани сифати молҳои истеъмоли халқ, дар ҳалли дигар проблемаҳои асосӣ беш аз пеш саҳми арзанда мегузоранд.

Роли Советҳо дар сохтмони маданӣ, тарбияи коммунистии меҳнаткашон, мустаҳкам гардидани қонун, тартибот ва интизом беандоза меафзояд.

Диққати шунавандагон бояд ба ҳамин нукта нигаронида шавад, ки Пленуми апрелии (соли 1984) КМ КПСС имкониятҳои бузурги истифоданашудаи кори Советҳо ва органҳои онҳо барпо мекардагиро нишон дод. Дар байни имкониятҳои бои Советҳо ва дар амал истифофа бурда шудани онҳо тафовути муайяне вуҷуд дорад.

Дар нутқи рафиқ К. У. Черненко ва қарори Пленум «Дар бораи минбаъд ҳам беҳтар кардани кори Советҳои депутатҳои халқӣ» фаъолияти органҳои ҳокимияти халқӣ амиқ ва ҳарҷониба таҳлил, самтҳои асосии он муайян, камбудию норасоиҳо ошкор карда, роҳҳои беҳтар намудани онҳо нишон дода шудаанд.

Рафиқ К. У. Черненко дар баромадаш дар сессияи якуми Совети Олии СССР даъвати ёздаҳум қайд намуд: «Ҳам фаъолияти қонунгузорӣ, ҳам фаъолияти иҷроия ва ҳам фаъолияти назоратии Советҳо бояд ба ташкилу вусъати ғайрати омма хизмат кунад. Ин ба манфиатҳои реалӣ, ба талаботи меҳнаткашон ҳам диққати калон додан ва ҳам собитқадамона решакан кардани унсурони расмиятчигӣ ва муносибати бюрократиро, ки дар кори Советҳо, мутаассифона, ҳанӯз дида мешаванд, талаб мекунад.

Ба фикрам, агар дастурҳои съезди XXVI КПСС ва Пленумҳои баъдинаи КМ-ро ба асос гирифта, барои ояндаи наздик дар назди худ чунин вазифаи асосӣ гузорем, дуруст мешавад: суботкорона ҷидду

чаҳд кунем, ки ҳуқуқҳои конститутсионии Советҳо пурра истифода бурда шаванд, органҳои ҳокимияти халқӣ иштироки хеле фаъолона, бошуурона ва иштиёқмандонаи меҳнаткашонро дар идора кардани хоҷагии халқ, ҳамаи корҳои ҷамъият, давлат дар амал таъмин намоянд».

Худи ҳамин вазифаро партия барои иттифоқҳои касаба, комсомол, назорати халқӣ, коллективҳои меҳнатӣ низ муҳим мешуморад. «Умуман,— гуфт рафиқ К. У. Черненко дар Маҷлиси машваратии умумииттифоқии назоратчиёни халқӣ 5 октябри соли 1984,— сухан дар бораи он меравад, ки қувваи буньёдкории худидоракунии социалистии халқ ҳамаҷониба истифода бурда шавад. Маънии такмил додани системаи сиёсии ҷамъиятамон низ дар ҳамин аст. Ба идеалҳои социализм наздик кардани он низ ҳамин мебошад».

Муҳокимаи **масъалаи сеюми** планро аз таҳлили тезиси зерин сар кардан мумкин аст: беҳтар намудани услуби кори органҳои давлатӣ, ташкилотҳои партиявию ҷамъиятӣ шарти муҳими пурзӯршавии таъсири институтҳо ва шаклҳои демократияи социалистӣ мебошад.

Пеш аз ҳама бояд равшан намуд, ки услуби ленинии кор ин услуби илмӣ, эҷодӣ, ба субъективизм бегона буда, мағруриро намепарастад, муқобили ҳар кадом зуҳуроти бюрократизм ва шаклпарастӣ мебошад. Вай муносибати илмию реалистонаро ба кор, дар амал ҷорӣ намудани усулҳои навтарини идоракунии ҷамъият, комьёбиҳои илму техника, таҷрибаи пешқадам, интизоми қатъитарини давлатӣ, планӣ ва молиявӣ, ягонагии қавлу амал, тоқатнопазир будан ба коғазбозӣ, хунукназарӣ ба кор, масъулияти олии ҳам органҳои идоракунӣ ва ҳам коркунони онро тақозо дорад.

Партия ба фаъолияти ташкилотҳои давлатӣ ва органҳои хоҷагӣ роҳбарӣ карда, ба талаботи ленинии фарқ кардани функцияҳои комитетҳои партиявӣ ва органҳои номбурда бемайлон риоя мекунад. Комитетҳои партиявӣ бояд ба функцияи онҳо дахолат накарда, ҷидду ҷаҳдашонро ба кор бо кадрҳо, сарталабӣ нисбат ба онҳо, ташкили тафтиши иҷро, ба вусъати фаъолии коммунистон ва ҳамаи меҳнаткашон нигаронанд.

Вусъат ёфтан ва амиқ гардидани робитаҳои партия бо омма қонуни ҳаёти он мебошад. Ин мавзӯъ тамоми ҳуҷҷатҳои муҳимтарини партиявӣ, нутқу мақолаҳои рафиқ К. У. Черненкоро фаро гирифтааст. Партия, ки ба васиятҳои асосгузор ва пешвои худ В. И. Ленин содиқ аст, чунин нишондодҳои ӯро ҳамеша дар хотир дорад: «Фақат касоне, ки ба халқ боварӣ доранд ва аз чашмаи эҷодкории зиндаи халқ об мехӯранд, ғолиб баромада, ҳокимиятро дар дасташон нигоҳ медоранд» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 26, саҳ. 298).

Мунтазам бо омма маслиҳат кардан, таклиф ва мулоҳизаҳои танқидии меҳнаткашонро ба назар гирифтан муҳимтарин талаботи услуби ленинии кори ташкилотҳои партиявӣ, давлатӣ ва ҷамъиятӣ мебошад. Ба ин муносибат сари вақт дида баромадани мактубҳо, арзу шикоятҳои даҳонии меҳнаткашон аҳамияти калон пайдо мекунад.

Хоста гирифтан, ҷо ба ҷо гузоштан ва тарбия намудани кадрҳо, назорат ва тафтиши иҷрои қарорҳои қабулшуда звенои ҳалкунандаи кори партиявӣ мебошад. Такмил додани сиёсати партия оид ба кадрҳо аз тарафи кадрҳои партиявӣ омӯхтани усулҳои сиёсии идоракунии процессҳои социалию иқтисодӣ ва маънавӣ, дар асоси ба ҳисоб гирифтани фазилатҳои шахсии одамон дуруст ҷо ба ҷо гузоштани онҳоро дар назар дорад.

Комитети Марказии КПСС дар бораи такмил додани кори аппарати идоракунӣ махсусан ғамхорӣ карда, аз ташкилотҳои партиявӣ талаб менамояд, ки масъулияти коркунони аппаратро баланд бардоранд. Ба аппарати партиявию давлатӣ маъмуриятчигӣ, хараҷу мараҷ ва телбакорӣ, бо коғазбозии беҳуда овора шудан мухолиф аст. Дар ша-

роити ҳозира роли ибрати шахсии роҳбар торафт меафзояд. Одамон аз рӯи қавлу амали роҳбар ба партия баҳо медиҳанд.

КМ КПСС дар қарори худ «Дар бораи иштироки кадрҳои роҳбарикунандаи РСС Эстония дар кори тарбияи сиёсии байни меҳнаткашон» аз органҳои маҳаллии партиявӣ талаб мекунад, ки масъулияти кадрҳои роҳбарикунандаро барои ҳатман ба амал баровардани қарорҳои партия, шахсан иштирок намудан дар кори сиёсии байни меҳнаткашон, натичаи тарбиявии фаъолияти хочагӣ баланд бардошта, ҳаминро ба асос гиранд, ки муносибати боварибахшу самимонаи роҳбар бо тобеонаш дар сурате муқаррар мегардад, ки агар онҳо дар шахси ӯ намунаи кордонӣ, принципнокӣ, поквичдонӣ, интизомнокию боодобиро бубинанд, ташкилотҳои партиявӣ бояд аз коркунони беташаббус, беинтизоме, ки корро ба ибораи Ленин, ба баҳсу мунозира ва гуфтугӯи беҳуда иваз карданӣ мешаванд, халос шаванд.

Яке аз унсурҳои муҳимтарини таъсири мутақобилаи партия ва омма ошкорбаёнӣ мебошад. КМ КПСС халқро аз кори Пленумҳои худ, мачлисҳои Бюрои сиёсӣ, ҳуччатҳои қабулкардааш воқиф мегардонад. Ошкорбаёнӣ дар кори органҳои маҳаллии партиявӣ ва советӣ беҳтар мегардад.

Дар рафти мусоҳиба ва машғулиятҳои семинарӣ бояд аз ҳамин хусус мубодилаи афкор намуд, ки вазифаҳои ба миён гузоштаи съезди XXVI партия, Пленумҳои баъдинаи КМ КПСС доир ба масъалаҳои такмил додани демократияи социалистӣ кори органҳои давлатӣ, ташкилотҳои партиявию чамъиятӣ, баланд бардоштани роли коллективҳои меҳнатӣ дар ҳаёти сиёсии чамъияти советӣ чӣ тавр амалан ҳал карда мешаванд.

## АДАБИЁТ


В. И. Ленин. Революцияи пролетарӣ ва муртад Каутский. Асарҳо, нашри точикӣ, чилди 28, саҳ. 275—302.

В. И. Ленин. Вазифаҳои пролетариат дар революцияи мо. Асарҳо, нашри точикӣ, чилди 24, саҳ. 52—55.

В. И. Ленин. Давлат ва революция. Асарҳо, нашри точикӣ, чилди 25, саҳ. 443—519.

Конституцияи (Конуни Асосии) Иттифоқи Республикаҳои Советии Социалистӣ. «Ирфон», Душанбе, 1977.

Материалҳои съезди XXVI КПСС. «Ирфон», Душанбе, 1981.

Материалҳои Пленумҳои июнӣ (соли 1983), февралӣ ва апрелии (соли 1984) КМ КПСС. «Ирфон», Душанбе, 1983, 1984.

Қарори КМ КПСС «Дар бораи иштироки кадрҳои роҳбарикунандаи РСС Эстония дар кори тарбияи сиёсии байни меҳнаткашон». Журнали «Коммунисти Точикистон», № 9. 1984.

К. У. Черненко. Мунтахаби нутқҳо ва мақолаҳо. М., Нашриёти адабиёти сиёсӣ, 1984.

Р. Н. Набиев. Қарорҳои партияро ба ҳаёт татбиқ кунем. Маърӯза дар пленуми XVII КМ Партияи Коммунистии Точикистон. Журнали «Коммунисти Точикистон», № 6, 1984.

# „РСС ТОҶИКИСТОН — СУБЪЕКТИ ФЕДЕРАЦИЯИ СОЦИАЛИСТӢ“

Ба ташкил ёфтани РСС Тоҷикистон ва Партияи Коммунистии он 60 сол пур шуд. Дар ин давра, амалан дар давоми ҳаёти як насли одамон, халқи тоҷик аз ақибмонии феодалӣ ба социализми мутараққӣ ҷаҳиши бузург кард ва ҳамчун миллати социалистӣ ташаккул ёфт.

Рисолаи номзади илмҳои ҳуқуқшиносӣ, доцент Неъматҷон Бобоҷонов,[1] ки он ҷанде пеш аз чоп баромад, ба ҷашни 60-солагии пуршарафи республика ва Партияи Коммунистии он бахшида шудааст. Рисолаи мазкур аслан нахустин тадқиқоти калони илмии оригиналӣ буда, дар он дар асоси муносибати марксистӣ-ленинӣ ва ҷамъбасти материали зиёди амалӣ процесси ба вуҷуд омадан ва ривоҷ ёфтани давлатдории миллии советии халқи тоҷик, соҳибихтиёрӣ ва ваколати республикаи Тоҷикистон ҳамчун субъекти федерацияи социалистӣ, кафолат ва ба амал баровардани онҳо дар шароити социализми мутараққӣ нишон дода шудааст. Рисола инчунин комьёбиҳои республикаро дар сохтмони хоҷагӣ, давлатӣ ва социалию маданӣ ҳамчун натиҷаи ёрии ҳамдигарии бародаронаи халқҳои Ватани сермиллатамон, шаҳодати тантанаи сиёсати миллии ленинии Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ ҳаматарафа инъикос менамояд.

Муаллиф дуруст хулоса мебарорад, ки давлатдории миллии советии халқи тоҷик на дар доираи Республикаи Халқии Советии Бухоро ё дар натиҷаи тақсимоти миллии давлатии халқҳои Осиёи Миёна дар соли 1924, чунон ки баъзе муаллифон ҳамин тавр мешуморанд, балки дар солҳои аввали баъди ғалабаи Революцияи Кабири Социалистии Октябрь ҳанӯз дар доираи РАСС Туркистон (саҳ. 47—50) ба вуҷуд омада буд.

Барои халқи тоҷик, чун дигар халқҳои Осиёи Миёна, 1 маи соли 1918 ташкил шудани Республикаи Автономии Советии Социалистии Туркистон аҳамияти калон дошт. Бо ташаббуси бевоситаи В. И. Ленин дар ҳайати РСФСР ташкил ёфтани РАСС Туркистон дар кори сохтмони давлатдории миллии ӯзбекҳо, қазоқҳо, тоҷикҳо, туркманҳо ва дигар халқҳо қадами халкунанда гардид. РАСС Туркистон ҳамчун республикаи сермиллат, ки манфиатҳои ҳамаи халқҳои Осиёи Миёнаро ифода мекард, дар он давраи таърихӣ ба вазифаҳои мустаҳкам кардани Ҳокимияти Советӣ ва дар атрофи Партияи Коммунистӣ муттаҳид намудани халқҳои Осиёи Миёна комилан мувофиқ буд.

Бояд қайд кард, ки ба амал баровардани тақсимоти миллию территориявии Осиёи Миёна барои барпо ва мустаҳкам намудани давлатдории миллии советии онҳо марҳалаи муҳим гардид. Дар натиҷаи ин амалиёти таърихӣ дар моҳи октябри соли 1924 Республикаи Автономии Советии Социалистии Тоҷикистон ташкил ёфт. Бо роҳбарии партия дар территорияи республика босмачигарӣ торумор карда, барои мустаҳкам намудани Советҳо, барқарор кардан ва тараққӣ додани хоҷагии халқ кори зиёде анҷом дода шуд.

Моҳи октябри соли 1929 съезди сеюми фавқулоддаи Советҳои РАСС Тоҷикистон Декларацияро дар бораи ташкил кардани Республикаи Советии Социалистии Тоҷикистон қабул кард. Ба республикаи иттифоқӣ табдил дода шудани РАСС Тоҷикистон мавқеи ҳуқуқии онро хеле тағьир дод. РСС Тоҷикистон давлати соҳибихтиёри социалистӣ гардида, бо дигар республикаҳои баробарҳуқуқи советӣ бо мақсади якҷоя ба амал баровардани ёрии ҳамдигарии иқтисодӣ ва сиёсӣ, инчунин якҷоя ташкил намудани ҳам мудофиаи умуман Иттифоқи РСС, ҳам республикаҳои иттифоқӣ ихтиёран ба Иттифоқи РСС дохил шуд.

Ихтиёран ба Иттифоқи РСС дохил шудани РСС Тоҷикистон зуҳуроти мустақилияти ҳақиқии халқи тоҷик ҳамчун миллати соҳибихтиёр ва дар айни ҳол амалиёти муҳими сиёсӣ ва ҳуқуқии РСС Тоҷикистон ҳамчун давлати соҳибихтиёр мебошад.

Дар китоб дар асоси материалҳои амалӣ процесси интернационалонии давлатдории миллии халқи тоҷик равшан нишон дода, чунин хулоса бароварда мешавад, ки РСС Тоҷикистон ҳамчун шакли давлатдории миллии советӣ на фақат давлат-

1. Бобоҷонов Н. РСС Тоҷикистон — субъекти федерацияи социалистӣ. Муҳаррири масъул — академики АФ РСС Тоҷикистон Раҷабов С. А. Душанбе. «Дониш», 1984. 225 с., ба забони русӣ.

ёрии миллати тоҷик, ки ба республика номи он дода шудааст, балки давлатдории ҳамаи миллатҳо ва халқиятҳоест, ки дар территорияи он зиндагӣ мекунанд (саҳ. 71—74).

Қайд кардан лозим, ки давлатдории миллии халқҳои мамлакатамон дар шароити вусъат ёфтани интернационалонии тамоми ҳаёти ҷамъиятӣ мустаҳкам мешавад. Ин процесс бо иштироки фаъолонаи меҳнаткашони ҳамаи миллатҳо, тамоми халқи советӣ ба амал омада, он бо планҳои тараққиёти социалӣ ва иқтисодӣ ба роҳ монда мешавад. В. И. Ленин пешбинӣ карда, навишта буд, ки социализм «шаклҳои нав ва олии ҳаёти инсониро эҷод мекунад, то ки эҳтиёҷоти қонунӣ ва кӯшишҳои прогрессивии оммаҳои меҳнаткаши **ҳама гуна** миллат аввалин бор дар ягонагии интернационалӣ... қонеъ гардонда шавад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 21, саҳ. 26). Иттифоқи РСС ва халқи советӣ умумияти нави таърихии одамон — шаклҳои самаранокии ин ягонагӣ гардиданд, ки онҳо дар амалияи бардавом ва гуногуни таърихӣ санҷида шудаанд.

Муаллифи рисола комилан эътимоднок нишон медиҳад, ки бо ҳам пайвастани асосҳои миллӣ ва интернационалӣ хусусияти характерноки сохтмони давлатӣ дар СССР мебошад. Дар ин ҳолат ҷиҳатҳои интернационалӣ ҷиҳатҳои миллиро ғанӣ гардонда, онҳоро дигаргун месозанд. Дар натиҷа асосҳои интернационалӣ бемайлон пурзӯр мешаванд.

Иттифоқи РСС ҳамчун федерацияи типи нав шакли универсалии бо ҳам пайвастани ҷиҳатҳои интернационалӣ ва миллӣ мебошад. Табиати интернационалии давлати иттифоқӣ бо принципи миллии сохтмони он эҷодкорона пайваст мегардад, ки мувофиқи он давлатҳои миллӣ — республикаҳои иттифоқӣ субъектҳои он мебошанд. Федерацияи советӣ, ки моҳиятан интернационалӣ аст, даҳҳо давлати миллӣ ва таъсисоти миллии давлатиро бо ҳам пайваст мекунад.

Дар мамлакатамон барпо карда шудани социализми мутараққӣ умуман дар муносибатҳои миллӣ, аз ҷумла дар федерацияи советӣ, марҳалаи нав мебошад. Республикаҳои иттифоқӣ давлатдорӣ, забон ва маданияти худро дар шароити ҳамкории торафт зичтар ва ёрии бародаронаи байниҳамдигарӣ, муттаҳидӣ ва ба ҳам наздикшавии онҳо дар тамоми соҳаҳои ҳаёт инкишоф медиҳанд.

Дар рисола таърифи соҳибихтиёрии республикаи иттифоқӣ, ягонагии он бо соҳибихтиёрии Иттифоқи РСС оварда, таносуби соҳибихтиёрии давлат, халқ ва миллат нишон дода шудааст. Қайд карда мешавад, ки асоси соҳибихтиёрии давлатро соҳибихтиёрии халқ ташкил медиҳад. Дар Давлати иттифоқии Советӣ соҳибихтиёрии халқ мазмуни давлатию ҳуқуқӣ дорад, соҳибихтиёрии давлат бошад, ҳамчун ба амал баровардани соҳибихтиёрии халқ баромад мекунад (саҳ. 93).

Дар асар ҳуқуқҳои соҳибихтиёрии республикаҳои иттифоқӣ, таносуби онҳо бо ваколаташон муфассал тадқиқ карда шудааст. Мувофиқи ақидаи муаллиф ҳуқуқҳои соҳибихтиёрӣ мазмуни соҳибихтиёрии давлатии республикаи иттифоқиро ифода менамояд. Бинобар ин муаллиф онро ҳамчун зуҳуроти соҳибихтиёрӣ низ мешуморад. Доираи ҳуқуқҳои соҳибихтиёрии республикаҳои иттифоқӣ аз ҳамаи масъалаҳои фаъолияти давлатии он иборат аст, ба ин масъалаҳое дохил намешаванд, ки онҳо мувофиқи моддаи 73 Конституцияи СССР ҳуқуқҳои соҳибихтиёрии Иттифоқи РСС даҳл доранд. Ҳуқуқҳои соҳибихтиёрии ҳар кадом республикаи иттифоқӣ дар Қонуни Асосии онҳо мустаҳкам карда шудаанд. Аз ҷумла, дар моддаи 71 Конституцияи РСС Тоҷикистон ҳамаи ҳуқуқҳои соҳибихтиёрии республика номбар карда шудаанд. Таҳлили ин ҳуқуқҳо нишон медиҳад, ки онҳо тамоми ҷиҳатҳои ҳаёти республикаро фаро мегиранд ва барои роҳбарии давлатиро (маҳз ҳамчун давлати соҳибихтиёр) ба тамоми соҳаҳои сохтмони хоҷагӣ ва социалию маданӣи республика мустақилона ба амал баровардани республика комилан кофӣ мебошанд.

РСС Тоҷикистон ҳамчун субъекти федерацияи советӣ бо ҳамроҳии дигар республикаҳои иттифоқӣ дар ташаккули иродаи умумидавлатии Иттифоқи РСС, ба воситаи органҳои ҳокимияти давлатӣ, идоракунии давлатӣ ва дигар органҳо якҷоя бо органҳои Иттифоқи РСС дар татбиқи ин ирода мунтазам иштирок мекунад. Вай дар ҳолатҳои алоҳида дар доираи ваколатҳои худ ба татбиқи ҳуқуқҳои соҳибихтиёрии Иттифоқи РСС низ иштирок менамояд.

Дар рисола тадқиқи асосҳои конституционии ваколати республикаи иттифоқӣ мавқеи калонро ишғол мекунад. Дар он таърифи ваколати республикаи иттифоқӣ оварда шудааст, ки он унсурони муҳимтарини ваколатро инъикос менамояд. Инчунин доираи органҳои давлатӣ ва ташкилотҳои ҷамъиятӣ дар шароити социализми мутараққӣ мувофиқи Конституцияи СССР муайян карда шудааст.

Муаллиф нуктаҳои Конституцияи СССР ва Конституцияи РСС Тоҷикистонро ба роҳбарӣ гирифта, дар асоси материалҳои фаровони амалӣ ваколати Иттифоқи РСС ва РСС Тоҷикистонро дар фаъолияти якҷоя, инчунин ваколати пурраи республикаро дар соҳаҳои тараққиёти иқтисодӣ ва социалӣ, сохтмони маданӣ, фаъолияти маъмурию сиёсӣ ва қонунгузорӣ дида мебарояд.

Бояд қайд намуд, ки ваколати дар Конституция мустаҳкам кардашудаи РСС Тоҷикистон барои минбаъда баланд шудани роли он дар ҳамаи соҳаҳои сохтмони хоҷагӣ, социалию маданӣ ва давлатӣ хизмат мекунад, барои минбаъда мустаҳкам гардидан ва инкишоф ёфтани муносибатҳои он бо Иттифоқи РСС аҳамияти калон дорад.

Махсусан он фасли рисола, ки дар он шаклҳои давлатию ҳуқуқии иштироки республикаи иттифоқӣ дар ташкил ва фаъолияти органҳои Иттифоқи РСС тадқиқ карда мешавад ва он аз мазмуни моддаи 77 Конституцияи СССР бармеояд, хеле ҷолиби диққат аст. Муаллиф қайд менамояд, ки дар шароити давлати федеративии советӣ иштироки бевосита ва фаъолонаи республикаҳои иттифоқӣ ба таш-

кил ва фаъолияти органҳои ҳокимияти давлатӣ ва идоракунии Иттифоқи РСС зуҳуроти равшани моҳияти демократии федерацияи социалистӣ мебошад. Чунин иштирок ба минбаъда вусъат ёфтани ташаббус ва баланд шудани роли республикаҳои иттифоқӣ дар ҳалли масъалаҳои умумидавлатӣ, мустаҳкам шудани ҳамкории бародаронаи ҳамаи халқҳои мамлакати сермиллатамон дар доираи давлати ягонаи иттифоқӣ мусоидат мекунад. Аз тарафи дигар, иштироки республикаҳои иттифоқӣ дар фаъолияти органҳои Иттифоқи РСС ба беҳтар шудани тамоми фаъолияти худи органҳои федеративӣ мусоидат менамояд, зеро вай дуруст пайваст шудани роҳбарии мутамарказро бо ташаббуси маҳал таъмин карда, имконият медиҳад, ки хусусияти хоси маҳал ба назар гирифта, дар бораи вазъияти кор дар республика ахбороти пурратар ба даст оварда ва масъулияти субъектҳои федерация дар ҳалли масъалаҳои умумидавлатӣ баланд бардошта шавад.

Муаллиф дар рисола классификацияи шаклҳои иштироки республикаҳои иттифоқиро дар фаъолияти органҳои Иттифоқи РСС оварда, қайд менамояд, ки онҳо дар шаклҳои конституционӣ ва ғайриконституционӣ ба амал бароварда мешаванд. Шаклҳои конституционӣ бевосита дар нормаҳои Қонуни Асосии мамлакат (моддаҳои 110, 120, 129, 153) мустаҳкам карда шудаанд.

Иштироки республикаҳои иттифоқӣ дар татбиқи чунин программаҳои комплексии умумидавлатӣ, мисли Программаҳои озуқаворӣ, энергетикӣ, сохтмони объектҳои бузурги умумииттифоқӣ, аз ҷумла сохтмони БАМ, аз худ намудани минтақаи Ғайрисиёҳзамини РСФСР ва ғайра вазифаи давлатию ҳуқуқии онҳо мебошад, зеро натиҷаҳои ниҳоие, ки бо ин программаҳо ба даст оварда мешаванд, барои тамоми Иттифоқи РСС ва тамоми республикаҳои иттифоқӣ бевосита аҳамият доранд.

Муаллиф дар фасли охирини рисола дар асоси материали фаровони амалӣ комьёбиҳои Тоҷикистони советиро дар соҳаҳои гуногуни сохтмони хоҷагӣ ва социалию маданӣ нишон медиҳад. Вай қайд мекунад, ки муваффақиятҳои республика мисли дигар республикаҳои советӣ ва умуман мамлакат, музаффарияти таърихии сохти ҷамъиятӣ ва давлатии мо мебошад. Ин комьёбиҳо ба шарофати меҳнати диловаронаи на танҳо коргарон, колхозчиён ва интеллигенцияи республика, балки ба шарофати меҳнати якҷояи тамоми халқи советӣ ба даст оварда шудаанд.

Бояд қайд кард, ки рисолаи мазкур аз баъзе камбудиҳо низ холӣ нест. Ба муаллиф лозим буд, ки процесси интернационалонии давлатдории миллиро муфассалтар нишон дода, онро на фақат дар доираи республика, балки вилоятҳо, шаҳру районҳо тадқиқ мекард. Агар вай намояндадории миллатҳои ғайритаҳҷоиро дар Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ нишон дода, доир ба пешомадҳои ин процесси қонунӣ тавсияҳои асоснок пешниҳод мекард, боз ҳам беҳтар мебуд.

Аммо ин нуқсонҳо ҷузъӣ буда, қимат ва аҳамияти рисоларо кам карда наметавонанд. Рисолаи Н. Бобоҷонов барои коркунони аппарати давлатӣ, илмӣ, муаллимон, онҳое, ки бо проблемаҳои сохтмони миллию давлатӣ дар СССР сарукор доранд, дастури муҳими илмӣ мебошад.

**С. ҲАСАНОВ,**
**номзади илмҳои ҳуқуқшиносӣ**


**КОММУНИСТ ТАДЖИКИСТАНА**
**Ежемесячный теоретический и политический журнал**
**ЦК Компартии Таджикистана**
*(на таджикском и русском языках).*





**Адреси идора: 734660, Душанбе, кӯчаи Лоҳутӣ, 6.**

**Телефонҳо: сармуҳаррир 22-26-67, ҷонишини сармуҳаррир ва котиби масъул 22-10-83, шуъбаҳо: ҳаёти партиявӣ 22-19-31, пропаганда, таърих ва иқтисодиёт 27-07-33, философия ва коммунизми илмӣ 27-06-33, мусаҳҳеҳ 27-12-16.**

Ба матбаа 07.01.85 супурда шуд. Ба чопаш 25.01.85 имзо карда шуд. Формати **коғаз 70×108 $^{1}/_{16}$. Чопи барҷаста. Ҷузъи чопӣ 6. Ҷузъи чопии шартӣ 8,4.**
Тираж — 17172 (тоҷикӣ — 12180, русӣ — 4992).

КЛ 05135 Заказ № 1131

734063. Душанбе, Комбинати полиграфии Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба корҳои нашриёт, полиграфия ва савдои китоб. Кӯчаи Айнӣ, 126.

Нархаш 25 тин
Индекс 77559

ISSN 0130—240X

# КИТОБҲОИ НАВИ НАШРИЁТИ АДАБИЁТИ СИЁСӢ

Ленин В. И. **Муносибати социал-демократия ба ҳаракати деҳқонон.** Аз нав дида баромадани программаи аграрии партияи коргарӣ. Моҳияти «масъалаи аграрӣ дар Россия». 48 саҳифа, 100 ҳазор нусха, нархаш 5 тин.

Зимянин М. В. **Дар зери байрақи ленинизм.** Маҷмӯаи мақолаҳо ва нутқҳо. 384 саҳифа, 100 ҳазор нусха, нархаш 1 сӯм.

Кутасова И. М. **«Философияи нави» зиддифилософӣ.** Аз маҷмӯаи «Прогресси социалӣ ва философияи буржуазӣ». 144 саҳифа, 60 ҳазор нусха, нархаш 25 тин.

Ярошевский **Тадеуш М. Андешаҳо дар бораи инсон.** Концепцияи марксистии шахсият ва принципҳои гуманизми социалистӣ. 200 саҳифа, 100 ҳазор нусха, нархаш 35 тин.

**Ҷанг. Халқ. Ғалаба. Мақолаҳо. Очеркҳо. Ёддоштҳо.** Китоби 3-юм. Нашри дуюми иловакардашуда. 256 саҳифа, 300 ҳазор нусха, нархаш 1 сӯм.

**Қаҳрамонии халқ.** Ёдгориҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ. 1941—1945. Нашри дуюми иловакардашуда. 344 саҳифа. 200 ҳазор нусха, нархаш 5 сӯму 30 тин.

Арбатов Алексей. **Баробарии стратегияи ҳарбӣ ва сиёсати ШМА.** 320 саҳифа, нархаш 1 сӯму 4 тин.

Ефремов А. Е. **Дурӯғгуии маҳзи асри XX.** Миф дар бораи «таҳдиди ҳарбии советӣ». 10 саҳифа, нархаш 40 тин.

Мадер Юлиус. **Империализм: ҷосусӣ дар Европа — дирӯз ва имрӯз.** Тарҷума аз забони немисӣ. 20 саҳифа, нархаш 1 сӯм.

Усачев И. Г. **Стратегияи жандарми ҷаҳонӣ (Вашингтон ба муқобили мамлакатҳои озодшуда).** 10 саҳифа, нархаш 40 тин.

Хозин Г. С. **Масъулият дар назди насли оянда.** Ҷустуҷӯ ва ҳалли проблемаҳои умумиинсонӣ. 160 саҳифа, нархаш 30 тин.

Ульянов Д. И. **Очеркҳои солҳои мухталиф.** Ёддоштҳо, мукотиба ва мақолаҳо. Нашри 2-юми иловакардашуда. 336 саҳифа, 200 ҳазор нусха, нархаш 95 тин.

**Коммунист.** Календарь — маълумотнома. 1985. 336 саҳифа, 400 ҳазор нусха, нархаш 55 тин.

*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*

# КОММУНИСТИ ТОҶИКИСТОН

№ 4
АПРЕЛЬ
соли 1985

ЖУРНАЛИ ҲАРМОҲАИ НАЗАРИЯВӢ ВА СИЁСИИ КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

Журнал аз январи соли 1936 чоп мешавад

## МУНДАРИҶА



Михаил Сергеевич ГОРБАЧЁВ,
Котиби генералии КМ КПСС

# ХАБАРИ ИНФОРМАЦИОНӢ

# ДАР БОРАИ ПЛЕНУМИ КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ИТТИФОҚИ СОВЕТӢ

11 марти соли 1985 Пленуми ғайринавбатии Комитети Марказии Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ барпо гардид.

Бо супориши Бюрои сиёсии ҚМ, аъзои Бюрои сиёсӣ, котиби ҚМ КПСС рафиқ М. С. Горбачёв Пленумро кушод.

Иштироккунандагони Пленум бинобар вафоти Котиби генералии ҚМ КПСС, Раиси Президиуми Совети Олии СССР як дақиқа хомӯш истода, хотираи Константин Устинович Черненкоро ёдоварӣ карданд.

Пленум қайд, намуд, ки Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ, тамоми халқи советӣ талафоти вазнин доданд. Ходими барҷастаи партия ва давлат, ватандӯст ва интернационалист, мубориз собитқадами роҳи тантанаи идеалҳои коммунизм ва сулҳи рӯи замин аз ҳаёт чашм пӯшид.

Константин Устинович Черненко тамоми ҳаёташро ба кори партияи Ленин, ба манфиати халқи советӣ бахшида буд. Вай зимни иҷрои ҳар вазифаи супоридаи партия барои дар ҳаёт татбиқ кардани сиёсати КПСС ҳамеша бо фидокории хоси худ мубориза мебурд.

Константин Устинович Черненко ба собитқадамона давом додани роҳи такомулоти социализми мутараққӣ, иҷрои вазифаҳои азими тараққиёти иқтисодию социалӣ, баланд бардоштани дараҷаи некӯаҳволӣ ва маданияти халқи советӣ, боз ҳам вусъат додани фаъолияти эҷодии омма, беҳтар намудани кори идеологӣ, мустаҳкам намудани интизом, қонуну тартибот бисьёр диққат медод.

Константин Устинович Черненко ба боз ҳам вусъат ёфтани ҳамкории ҳамаҷониба бо мамлакатҳои бародарии социализм, давом додани интеграцияи социалистии иқтисодӣ, мустаҳкам намудани мавқеи иттиҳоди социалистӣ ҳиссаи калон гузошт. Бо роҳбарии ӯ принципҳои ҳамзистии осоиштаи давлатҳои дорои сохти гуногуни ҷамъиятӣ қатъӣ ва собитқадамона дар ҳаёт амалӣ гардонда мешуданд, ба қасдҳои таҷовузкоронаи империализм зарбаи сахт зада мешуд, барои бас кардани мусаллаҳшавии бошитоби пешгирифтаи империализм, рафъи хавфи ҷанги ядроӣ, барои муҳофизати амнияти боэътимоди халқҳо пайваста мубориза бурда мешуд.

Константин Устинович Черненко ягонагии Партияи Коммунистии мо, характери фаъолияти коллективонаи Комитети Марказӣ ва Бюрои сиёсии онро ҳамчун гавҳараки чашм муҳофизат мекард. Вай ҳамеша ҷидду ҷаҳд менамуд, ки партия дар тамоми соҳаҳо ташкилоти муттафиқу муттаҳид ва мубориз бошад. Вай ягонагии фикру зикр ва кору бори коммунистонро гарави тамоми комьёбиҳои мо, рафъи камбудиҳо, гарави пешрафти баҳодурона медонист.

Пленум қайд кард, ки дар ин рӯзҳои мотам коммунистон, тамоми халқи советӣ дар атрофи Комитети Марказии партия ва Бюрои сиёсии

он боз ҳам зичтар муттаҳид мегарданд. Одамони советӣ партияро бо асоси комил қувваи раҳбару раҳнамои ҷамъият мешуморанд ва азми қавӣ доранд, ки барои татбиқи сиёсати ленинии дохилию берунии КПСС фидокорона мубориза баранд.

Иштироккунандагони Пленуми КМ ба хешу табор ва наздикони марҳум аз сидқи дил ҳамдардӣ баён карданд.

Пленуми КМ масъалаи интихоби Котиби генералии КМ КПСС-ро муҳокима намуд.

Бо супориши Бюрои сиёсӣ аъзои Бюрои сиёсӣ рафиқ А. А. Громыко аз рӯи ин масъала нутқ кард. Ӯ таклиф намуд, ки рафиқ М. С. Горбачёв Котиби генералии КМ КПСС интихоб шавад.

Пленум рафиқ М. С. Горбачёвро якдилона Котиби генералии Комитети Марказии КПСС интихоб кард.

Баъд дар Пленум Котиби генералии КМ КПСС рафиқ М. С. Горбачёв нутқ кард. Ӯ барои эътимоди олии Комитети Марказии КПСС аз сидқи дил миннатдорӣ баён карда гуфт, ки масъулияти азими ин вазифаро хеле хуб мефаҳмад.

Рафиқ М. С. Горбачёв ба Комитети Марказии КПСС қавл дод, ки барои содиқона хизмат кардан ба партияамон, халқамон, ба кори бузурги Ленин қувваашро дареғ намедорад, тамоми чораҳоро мебинад, ки дастурҳои программавии КПСС бемайлон амалӣ гарданд, дар иҷрои вазифаҳои боз ҳам мустаҳкам намудани иқтидори иқтисодию мудофиавии СССР, баланд бардоштани дараҷаи некӯаҳволии халқи советӣ, мустаҳкам намудани сулҳ идомат риоя шавад, сиёсати ленинии дохилию берунии Партияи Коммунистӣ ва Давлати Советӣ дар ҳаёт суботкорона таҷассум гардад.

Бо ҳамин Пленуми КМ корашро анҷом дод.



# Нутқи Котиби генералии КМ КПСС рафиқ М. С. ГОРБАЧЁВ дар Пленуми КМ КПСС

## 11 марти соли 1985

Рафиқони азиз!

Ба сари ҳамаи мо, тамоми партия ва мамлакати мо андӯҳи вазнин омад. Ленинчии содиқ, арбоби барҷастаи Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ ва Давлати Советӣ, ҳаракати байналхалқии коммунистӣ, одами дилсӯзу меҳрубон ва дорои истеъдоди калони ташкилотчигӣ — Константин Устинович Черненко даргузашт.

Константин Устинович роҳи дарози пуршарафero тай кардааст. Дар ҳар соҳаи коре, ки партия муносибаш медид, истеъдоду маҳорати бо мардум унс гирифтани вай пурратар зоҳир мешуд. Константин Устинович Черненко дар мансаби Котиби генералии КМ КПСС, Раиси Президиуми Совети Олии СССР тамоми қуввату дониши худро ба тараққии иқтисодиёти мамлакатамон, беҳтар шудани зиндагонӣ ва маданияти халқ, ба таъмини амнияти Ватан, муҳофизату пойдор шудани сулҳу осоиши рӯи замин мебахшид.

Константин Устинович Черненко ягонагии Партияи Коммунистӣ, характери коллективонаи фаъолияти Комитети Марказӣ ва Бюрои сиёсии онро чун гавҳараки чашм ҳифз мекард. Ӯ мудом мекӯшид, ки ҳамаи зинаҳои партия чун ташкилоти муттаҳиду муташаккил ва узви ҷанговар амал кунанд. Ӯ ваҳдати афкору амали коммунистонро гарави ҳамаи муваффақиятҳо, гарави бартараф шудани камбудиҳо, гарави пешрафти минбаъда медонист.

Роҳи стратегие, ки дар съезди XXVI, Пленумҳои баъдинаи КМ бо иштироки фаъолонаи Юрий Владимирович Андропов ва Константин Устинович Черненко муайян шудааст, роҳи тағьирнопазир буд ва мебошад. Ин роҳи тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат, такмил додани ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъият аст. Сухан аз дигаргунсозии базаи моддию техникии истеҳсолот, аз такмил додани системаи муносибатҳои ҷамъиятӣ, пеш аз ҳама, аз такмил додани системаи муносибатҳои иқтисодӣ, аз инкишофи худи одам, аз сифатан беҳтар шудани шароити моддии ҳаёт ва меҳнати вай, аз симои маънавии одам меравад.

Мо дар кори ба роҳи тараққиёти интенсивӣ гузаронидани хоҷагии халқ бояд ба дигаргунии куллӣ муваффақ шавем. Мо вазифадор ва ӯҳдадорем, ки дар муддати кӯтоҳ ба сафи пеши илму техника, ба дараҷаи баландтарини ҷаҳонии ҳосилнокии меҳнати ҷамъиятӣ бирасем.

Барои беҳтар ва зудтар иҷро шудани ин вазифа зарур аст, ки механизми хоҷагидорӣ ва тамоми системаи идоракуниро минбаъд ҳам суботкорона такмил диҳем. Бо ин роҳ пеш рафта, роҳҳои беҳтарини иҷрои вазифаро интихоб намуда, принципҳои асосии хоҷагидории социалистиро эҷодкорона татбиқ намудан муҳим аст, ки ин мунтазам аз рӯи план тараққӣ додани иқтисодиёт, мустаҳкам намудани моликияти социалистӣ, васеъ кардани доираи ҳуқуқ, бештар мустақил гардондани корхонаҳо ва зиёд кардани масъулияти онҳо, ба натиҷаҳои

ниҳоии кор бештар ҳавасманд намудани онҳо ва ниҳоят, ба манфиати одамони советӣ тобеъ кардани тамоми тараққиёти иктисодист.

Партия сиёсати социалии муайянкардаашро собитқадамона татбиқ хоҳад кард. Нуктаи программавие, ки ҳама чиз баҳри одам, баҳри беҳбудии одам аст, бояд беш аз пеш мазмуни комилу конкретӣ пайдо кунад. Мафҳум аст, ки беҳтар шудани шароити зиндагонии одам бояд ба ҳиссаи рӯзафзуне асос ёбад, ки вай ба кори умумӣ мегузорад. Қасе, ки ин принципро риоя накунад, адолати социалӣ ногузир халалдор мешавад. Адолати социалӣ бошад муҳимтарин омили ваҳдату устувории ҷамъияти социалистӣ мебошад.

Партия минбаъд ҳам такмил ва инкишоф додани демократия, тамоми системаи худидоракунии социалистии халқро аз вазифаҳои куллитарини сиёсати дохилӣ мешуморад.

Дар ин бобат моро вазифаҳои гуногунсоҳа дар пешанд. Дар ин соҳа корҳои бисьёре иҷро шуда истодаанд. Ман минбаъд ҳам баланд шудани роли Советҳо, вусъати фаъолияти иттифоқҳои касаба, комсомол, назорати халқӣ, коллективҳои меҳнатиро дар назар дорам. Вале чи дар соҳаҳои пешбинишуда ва чи дар соҳаҳои нав кори собитқдамона дар пеш аст.

Такмили демократияи социалистӣ бо баланд шудани дараҷаи шуури ҷамъиятӣ зич алоқаманд аст. Самараи кори тарбиявӣ пеш аз ҳама дар он зоҳир мешавад, ки коргарон, колхозчиён, интеллигенция дар ҳалли проблемаҳои хурду калон чӣ тавр иштирок менамоянд, чӣ тавр меҳнат мекунанд, ба муқобили камбудиҳо чӣ тавр мубориза мебаранд. Вусъат додани фаъолии меҳнатию социалии одамони советӣ, мустаҳкам кардани интизом, тарбияи ватандӯстӣ ва интернационализм вазифаи муҳими тамоми кори идеологӣ мебошад.

Баробари ҳамин барои ҷорӣ намудани тартибот, аз зуҳуроти бегонаю манфӣ, аз ҳар қасди зарар расондан ба манфиати ҷамъият ва гражданинҳои он пок кардани ҳаёти мо, барои мустаҳкам шудани қонунияти социалистӣ минбаъд ҳам чораҳои қатъӣ дида хоҳад шуд.

Мо ошкорбаёниро дар кори ташкилотҳои партиявӣ, советӣ, давлатӣ ва ҷамъиятӣ бояд минбаъд ҳам вусъат диҳем. В. И. Ленин гуфта буд, ки давлат бо шуури баланди омма зӯру тавоност. Амалияи мо ин хулосаро пурра исбот кард. Мардум ҳарчи бештар огоҳ бошад, ҳамон қадар бошууронатар амал мекунад, партия, плану мақсадҳои программавии вайро ҳамон қадар фаъолонатар дастгирӣ менамояд.

Роҳи мо дар соҳаи сиёсати берунӣ равшану собитқадамона аст. Ин роҳи сулҳ ва прогресс мебошад.

Эҳтиёт кардан ва ҳамаҷониба мустаҳкам намудани дӯстии бародарона бо ҳамсафону иттифоқчиёни наздиктаринамон — мамлакатҳои иттиҳоди бузурги социалистӣ дастури асоситарини партия ва давлат аст. Мо барои вусъат ёфтани ҳамкорӣ бо давлатҳои социалистӣ, барои баланд шудани роли социализм ва афзудани таъсири он ба корҳои ҷаҳон ҳамаи чораҳоро хоҳем дид. Мо мехоҳем, ки муносибатҳоямон бо Республикаи Халқии Хитой беҳтар шаванд ва дар сурати ҳамин хел будани фикри ҳар ду тараф инро комилан имконпазир мешуморем.

Иттифоқи Советӣ муборизаи халқҳоро баҳри озод шудан аз зулму ситами мустамликавӣ ҳамеша тарафдорӣ мекард. Имрӯз ҳам ҳусни таваҷҷӯҳи мо ба ҷониби мамлакатҳои Осиё, Африка ва Америкаи Лотинист, ки бо роҳи мустаҳкам намудани истиқлолият ва таҷаддуди социалӣ пеш мераванд. Онҳо барои мо дар мубориза барои сулҳи пойдор, барои муносибатҳои беҳтару одилонаи халқҳо дӯстону шариконанд.

Агар аз хусуси муносибат бо давлатҳои капиталистӣ гап занем, чунин фикрро таъкид кардан мехоҳам. Мо бо роҳи ленинии сулҳ ва ҳамзистии осоишта қатъӣ пеш меравем. Қас ба Иттифоқи Советӣ некӣ кунад, аз вай некӣ мебинад, ҳар кас бовар кунад, ба боварии вай сазовор мешавад. Вале ҳама бояд бидонанд, ки мо аз баҳри манфиати Ватанамон ва иттифоқчиёни он ҳеҷ гоҳ нахоҳем гузашт.

Мо муваффақиятҳои процесси пастшавии шиддати вазъияти байналхалқиро, ки солҳои 70-ум муяссар шудаанд, қадр мекунем ва тайёрем дар давом додани процесси дар асоси баробарҳуқуқӣ, хурмату эҳтироми ҳамдигар ва дахолат накардан ба корҳои дохилии ҳамдигар, ба роҳ мондани ҳамкории осоиштаю фоидабахши давлатҳо иштирок кунем. 40-солагии Ғалабаи бузургро бар фашизми гитлерӣ ва милитаризми Япония бо тадбирҳои нави ин соҳа сазовор хотирнишон кардан мумкин мебуд.

То ҳол ин хел хавфи мудҳиш ба сари инсоният наомада буд, чунон ки имрӯз. Аз хусуси фавран бас кардани истеҳсоли бошитоби яроқ ва пеш аз ҳама яроқи ядрой дар рӯи замин ва ба кайҳон набаровардани он ҳосил кардани аҳду паймони қувваҳои муқобили ҳамдигар ягона илоҷи оқилонаи раҳо ёфтан аз вазъияти ҳозира мебуд. Мо аҳду паймони поквиҷдонона ва баробар, фиреб надодани тарафи дигар ва ба гардани вай бор накардани шартҳои худро дар назар дорем. Мо аҳду паймонеро дар назар дорем, ки ба ҳама имкон медиҳад ба сӯи мақсади матлуб — пурра нест ва абадӣ манъ кардани яроқи ядрой, тамоман бартараф намудани хавфи ҷанги ядрой пеш равад. Мо ба ин боварии қатъӣ дорем.

Пагоҳ дар Женева туфтушуниди Иттифоқи Советӣ ва Штатҳои Муттаҳида сар мешавад. Муносибати СССР нисбат ба ин гуфтушунид хуб маълум аст. Фақат бори дигар тасдиқ карда метавонам: мо нисбат ба Штатҳои Муттаҳида, нисбат ба мамлакатҳои НАТО бартарии ҳарбӣ пайдо карданӣ нестем; мо на давом додани мусаллаҳшавии бошитоб, балки қатъ намудани онро хоҳонем,— бинобар ин таклиф мекунем, ки кӯрхонаҳои ядрой зиёд накарда, минбаъд ҷойгиронии ракетаҳо бас карда шавад; мо чи дар кайҳон ва чи дар замин системаҳои нави яроқ офариданӣ нестем; мо мехоҳем, ки яроқи ғуншуда дар ҳақиқат хеле кам карда шавад.

Мехоҳем, ки шарикони дар гуфтушуниди Женева будаамон мавқеи Иттифоқи Советиро бифаҳманд ва ҳамин гуна мавқеъро пеш бигиранд. Он вакт созиш кардан имконпазир мегардид, халқҳои ҷаҳон осуда нафас мекашиданд.

КПСС табиатан партияи интернационалист. Ҳаммаслакони хориҷии мо дилпур буда метавонанд: партияи Ленин дар мубориза барои сулҳ ва прогресси социалӣ чун ҳарвақта бо партияҳои бародарии коммунистӣ, коргарӣ, революционии демократӣ ҳамаҷониба ҳамкорӣ мекунад ва барои ягонагӣ ва ҳамкории фаъолонаи тамоми қувваҳои революционӣ ҷидду ҷаҳд менамояд.

Рафиқон! Иҷрои вазифаҳои мураккабе, ки дар назди мо истодаанд, талаб мекунад, ки партия минбаъд ҳам мустаҳкам карда, роли ташкилотчигию раҳнамоии вай баланд бардошта шавад. КПСС ҳамеша чунин фикри Ленинро ба назар мегирифт ва ба назар мегирад, ки сиёсати принципиалона ягона сиёсати дуруст аст. Ин хел сиёсат, ки коллективона муайян мегардад, собитқадамона ва муттасил пеш бурда мешавад. Партия маҳз қувваест, ки манфиати тамоми синфу гурӯҳҳои социалӣ тамоми миллату халқиятҳои мамлакатро ба назар гирифта, онҳоро ба ҳам муттаҳид намуда, ғайрати халқро ба кори умумии сохтмони коммунистӣ сафарбар карда метавонад.

Мақсад аз сиёсати партия мустаҳкам намудани иттифоқи синфи коргар, деҳқонони колхозӣ ва интеллигенция, бемайлон пойдор гардондани дӯстии халқҳои давлати бузурги сермиллатамон буд ва хоҳад шуд.

КПСС ташаббуси эҷодии ҷавононро ҳамаҷониба дастгирӣ менамояд, дар бораи беҳтар шудани шароити меҳнату маишати занон, эҳтиёҷоту дархостҳои ветеранҳои ҷангу меҳнат ғамхорӣ мекунад.

Дар вазъияти мураккаби байналхалқӣ қобилияти мудофиавии Ватани моро аз ҳарвақта он қадар мустаҳкамтар кардан муҳим аст, ки таҷовузкорони эҳтимолӣ нағз донанд: сӯиқасд ба амнияти Мамлакати

Советӣ ва иттифоқчиёни вай, ба ҳаёти осоиштаи мардуми советӣ дучори зарбаи ҳалокатовари ҷавобӣ мегардад. Қувваҳои Мусаллаҳи шӯҳратманди мо минбаъд ҳам барои ин бо тамоми воситаҳои зарурӣ таъмин мегарданд.

Ҳоло ба съезди XXVII КПСС ҳамаҷониба тайёрӣ дида мешавад. Дар он таҳрири нави Программаи партия муҳокима ва перспективаҳои тараққиёти мамлакат барои панҷсолаи оянда ва то соли 2000-ум муайян карда мешаванд.

Замон талаб мекунад, ки тамоми ташкилотҳои партиявӣ аз поён то боло бо ҷӯшу хурӯш ва эҷодкорона кор кунанд. Коммунистон бояд дар тамоми соҳаҳо дар ҳама ҷо, дар роҳи иҷрои вазифаи гражданӣ, меҳнати софдилона ба нафъи ҷамъият ибрат нишон диҳанд. Дар кор услуби лениниро дар ҳама ҷо пойдор гардонанд. Ин пеш аз ҳама ба кадрҳои партия, ба роҳбарони партиявию давлатӣ дахл дорад. КПСС минбаъд ҳам роҳи серталабӣ, зиёд кардани масъулияти иҷрои корро бемайлон давом медиҳад.

Баъди анҷоми Пленум аъзоёни Комитети Марказӣ, котибони якуми комитетҳои вилоятии партия, ҳамаи иштироккунандагони он ба маҳалҳо мераванд, то бо қувваю ғайрати нав ба кор камар банданд. Кор бошад бисьёр аст. Пеш аз ҳама кори иҷрои планҳои тараққиёти иктисодӣ ва социалии имсоларо бомуваффақият анҷом додан ва бо ҳамин панҷсолаиояндаро бо камоли дилпурӣ сар кардан лозим аст.

Зимистони сахт иҷрои супоришҳои плании як қатор соҳаҳоро халол дод. Бинобар ин ҳоло захираҳоро ҷамъу сафарбар кардан ва тамоми қувваро ба кор бурдан лозим аст, ки тамоми корҳоро ба ҷо орем ва дар охири сол марраҳои пешбинишударо фатҳ намоем.

Рафиқон, мо дар ин рӯзҳо бо қатъият мефаҳмем, ки сафҳои коммунистон мустаҳкаму пуриқтидоранд, халқи советӣ муттаҳиду якдил аст. Одамони советӣ дар интихоботи ба қарибишуда сиёсати партия ва давлатро боз якдилона тарафдорӣ карданд. Ин дастгирӣ ба мо рӯҳу ғайрат мебахшад ва моро ба корҳои нав ҳидоят мекунад.

Имрӯз Пленуми Комитети Марказӣ ба зиммаи ман вазифаи мураккабу азими Котиби генералии КМ КПСС-ро гузошт. Бузургии ин эътимод ва бузургии масъулияти ин вазифаро нағз мефаҳмам. Дар кори минбаъдаам ба дастгирӣ ва кӯмаки фаъолонаи аъзоёни Бюрои сиёсӣ, номзадҳо ба аъзогии Бюрои сиёсӣ ва котибони КМ, тамоми Комитети Марказии партия умед мебандам. Таҷрибаи серсоҳаи шумо ҷузъи таҷрибаи таърихии халқамон аст. Ба шумо, рафиқон, қавл медиҳам, ки барои содиқона хизмат кардан ба партиямон, ба халқамон, кори бузурги Ленин тамоми қувваамро дареғ намедорам.

Иҷозат диҳед шуморо дилпур кунонам, ки халқ ва партия, ки дар атрофи Комитети Марказӣ муттаҳиданд, дар рафти тайёрӣ ба съезди XXVII КПСС тамоми қувваашонро ба кор мебаранд, ки Ватани советиамон боз ҳам доротару пуриқтидортар гардад, қувваҳои бунёдкори социализм боз ҳам пурратар зуҳур ёбанд.



# Михаил Сергеевич ГОРБАЧЁВ

Михаил Сергеевич Горбачёв 2 марти соли 1931 дар деҳаи Привольнии райони Красногвардейски кишвари Ставрополь дар оилаи деҳқон таваллуд шудааст.

Вай фаъолияти меҳнатиашро баъди Ҷанги Бузурги Ватании солҳои 1941—1945 дар синни понздаҳсолагӣ сар кардааст. Механизатори станцияи мошину тракторӣ шуда кор кард. Соли 1952 аъзои КПСС шуд. Дар соли 1955 Университети давлатии ба номи М. В. Ломоносови Москва (факультети ҳуқуқшиносӣ), соли 1967 Институти хоҷагии қишлоқи Ставрополро хатм намуда, соҳиби ихтисоси агроном-иқтисодчӣ гардид.

М. С. Горбачёв аз соли 1955 дар кори комсомолию партиявӣ буд. Дар кишвари Ставрополь котиби якуми комитети комсомолии шаҳри Ставрополь, ҷонишини мудири шӯъбаи пропаганда ва агитация, баъд котиби дуюм ва якуми комитети комсомолии кишвар шуда кор кард.

Моҳи марти соли 1962 М. С. Горбачёв котиби ташкилоти партиявии управленияи территориявии истеҳсолии колхозию совхозии Ставрополь пешбарӣ шуда буд. Моҳи декабри ҳамон сол мудири шӯъбаи органҳои партиявии комитети партиявии кишвар тасдиқ гардид.

Ӯ моҳи сентябри соли 1966 котиби якуми комитети партиявии шаҳри Ставрополь интихоб мешавад. М. С. Горбачёв аз моҳи августи соли 1968 котиби дуюм ва моҳи апрели соли 1970 котиби якуми комитети партиявии кишвари Ставрополь интихоб мешавад. М. С. Горбачёв аз соли 1971 аъзои Комитети Марказии КПСС мебошад. Вакили съездҳои XXII, XXIV, XXV ва XXVI партия буд. Соли 1978 котиби КМ КПСС, соли 1979 номзад ба аъзогии Бюрои сиёсии КМ КПСС интихоб гардид. М. С. Горбачёв моҳи октябри соли 1980 аз номзадӣ ба аъзогии Бюрои сиёсии КМ КПСС гузаронда шуд. Депутати Совети Олии СССР даъватҳои 8—11, раиси комиссияи оид ба корҳои хориҷии Совети Иттифоқ мебошад. Депутати Совети Олии РСФСР даъватҳои 10—11 аст.

Михаил Сергеевич Горбачёв ходими намоёни Партияи Коммунистӣ ва Давлати Советӣ аст. Вай дар тамоми вазифаҳое, ки партия муносиб медонад, бо ташаббус, ғайратмандӣ ва диловарии хоси худ меҳнат мекунад, дониш, таҷрибаи ғанӣ ва қобилияти ташкилотчигиашро барои амалӣ гардидани сиёсати партия ба кор мебарад, ба кори бузурги Ленин, манфиати халқи меҳнаткаш содиқона хизмат мекунад.

М. С. Горбачёв барои хизматҳояш дар назди Партияи Коммунистӣ ва Давлати Советӣ бо се ордени Ленин, орденҳои Революцияи Октябрь, Байрақи Сурхи Меҳнат, «Нишони Фахрӣ» ва медальҳо мукофотонида шудааст.



Константин Устинович ЧЕРНЕНКО

# МУРОҶИАТНОМАИ

# КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ КПСС, ПРЕЗИДИУМИ СОВЕТИ ОЛИИ СССР, СОВЕТИ ВАЗИРОНИ СССР БА ПАРТИЯИ КОММУНИСТӢ, БА ХАЛҚИ СОВЕТӢ

Рафиқони азиз!

Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ, Давлати Советӣ, тамоми халқи советӣ талафоти вазнин доданд. Арбоби барҷастаи партия ва давлат, ватандӯст ва интернационалист, муборизи собитқадами роҳи тантанаи идеалҳои коммунизм ва сулҳу осоиши рӯи замин Константин Устинович Черненко аз ҳаёт чашм пӯшид.

Константин Устинович Черненко тамоми ҳаёташро то охир ба кори партияи Ленин, ба манфиати халқи советӣ бахшид. Вай зимни иҷрои ҳар вазифаи супоридаи партия барои дар ҳаёт татбиқ намудани сиёсати КПСС, ки дар сафи он бештар аз панҷоҳ сол буд, ҳамеша бо фидокории хоси худ мубориза мебурд.

К. У. Черненко роҳи ҳаёташро аз роҳбари комсомол ва котиби ташкилоти партиявии заставаи сарҳадӣ сар карда, ба мартабаи Қотиби генералии КМ КПСС, Раиси Президиуми Совети Олии СССР расид. Истеъдоди ӯ ҳамчун ташкилотчӣ, роҳбари типи ленинӣ дар мансабҳои олии партия ва давлат пурра зуҳур ёфт. Комитети Марказии партия, Бюрои сиёсии КМ КПСС бо сарварии К. У. Черненко барои сафарбар намудани меҳнаткашон ба иҷрои қарорҳои съезди XXVI КПСС, Пленумҳои баъдинаи Комитети Марказӣ кори бузург ва пурсамар мебурданд.

Роҳи такмил додани социализми мутараққӣ, иҷрои вазифаҳои калони тараққиёти иқтисодӣ ва социалӣ, гуворо кардани аҳволи зиндагонии халқи советӣ, боз ҳам вусъат додани фаъолияти эҷодии омма, беҳтар намудани кори идеологӣ собитқадамона пеш гирифта мешуд. Масъалаҳои мустаҳкам кардани интизом, қонуният ва тартибот, сиёсати доир ба кадрҳо, вусъат додани фаъолияти Советҳо, комсомол, назорати халқӣ,ислоҳоти мактаб, баланд бардоштани роли ҷамъиятии адабиёт ва санъат доимо дар маркази диққати партия буданд. Тайёрӣ ба съезди навбатии XXVII КПСС ва таҳрири нави Программаи партия вусъат меёбад.

Дар арсаи байналхалқӣ партия барои инкишофи минбаъдаи ҳамкории ҳаматарафа бо мамлакатҳои бародарии социализм ҷидду ҷаҳд менамуд. Гузаштан ба давраи нави интеграцияи социалистии иқтисодӣ, пойдор гардидани мавқеи иттиҳоди социалистӣ бо фаъолияти К. У. Черненко алоқаманд аст.

КМ КПСС, Давлати Советӣ принципи ҳамзистии осоиштаи давлатҳои сохти ҷамъиятиашон гуногунро бо қатъият ва собитқадамона дар ҳаёт татбиқ менамуданд, ба қасду ниятҳои таҷовузкоронаи доираҳои хеле реакционии империализм бо қатъият муқобилат мекарданд, барои бас кардани истеҳсоли бошитоби яроқ, ки онро империализм сар кардааст, барои бартараф намудани хавфи ҷанги ядроӣ, барои таъмини амнияти боэътимоди халқҳо монда нашуда мубориза мебурданд.

Комитети Марказии КПСС, Президиуми Совети Олии СССР, Совети Вазирони СССР бинобар ин талафоти гарон коммунистон, халқи советиро даъват менамоянд, ки дар атрофи Комитети Марказии ленинии партия ва Бюрои сиёсии он боз ҳам зичтар муттаҳид шаванд. Меҳнаткашони мамлакатамон Партияи Коммунистии Иттифоқи Советиро бо асоси комил қувваи роҳбару роҳнамои ҷамъияти советӣ мешуморанд. Тамоми кору бор ва фикру зикри партия бо сидқу вафо хизмат кардан ба манфиатҳои асосии халқи советӣ, ба кори коммунизм мебошад.

КПСС бо таълимоти ҷовидонии революционии марксистӣ-ленинӣ мусаллаҳ аст. Вай бо роҳи нишондодаи Ленин собитқадамона пеш меравад ва аз ин роҳ ҳаргиз берун намебарояд.

Партия роҳи такмили ҳамаҷонибаи социализми мутараққиро минбаъд ҳам давом медиҳад. Вай дар асоси интенсификацияи иқтисодиёт, вусъати ҳамаҷонибаи прогресси илму техника, боз ҳам баланд бардоштани дараҷаи моддию мадании ҳаёти халқро мақсади олии фаъолияташ мешуморад. Дар тамоми соҳаҳои ҳаётамон принципи ба социализм хоси адолати социалӣ беш аз пеш суботкорона амалӣ мегардад. Роҳи мустаҳкам кардани интизом, тартибот, муташаккилӣ, ки меҳнаткашони мамлакат маъқул දониста, тарафдорӣ мекунанд, пайваста давом дода мешавад. Партия иттифоқи синфи коргар, деҳқонони колхозӣ ва интеллигенция, дӯстии бародаронаи халқҳои советиро, ки асоси ҳаётбахши ҷамъиятамон мебошанд, минбаъд ҳам қавӣ мегардонад. Демократияи социалистӣ инкишоф дода мешавад. Партия эътиқоди марксистӣ-ленинӣ, коллективизм, ватандӯстӣ, интернационализми пролетарии социалистиро сарвати асосии маънавии мардуми советӣ меҳисобид ва меҳисобад.

КПСС, Давлати Советӣ барои пойдор гардидани иттиҳоди социалистӣ, мустаҳкам шудани мавқеи социализм дар арсаи ҷаҳон, барои рафъи хавфи ҷанги ядроӣ ва таъмини сулҳи пойдор тамоми тадбирҳои имконпазиру заруриро меандешиданд ва меандешанд. Мо мехоҳем, ки истеҳсоли бошитоби яроқ бас ва милитаризацияи кайҳон пешгирӣ карда шавад. Мо дар ин роҳ суботкорона ҷидду ҷаҳд мекунем. Дар саросари сайёра тамоман нест кардани яроқи ядроӣ, пурраю комилан рафъ намудани хавфи ҷанги ядроӣ мақсади асосии мост. Иттифоқи Советӣ барои гуфтушуниди конструктивӣ, барои тадбирҳои амалие, ки боиси паст шудани шиддати вазъияти байналхалқӣ, муҳайё шудани муҳити эътимод, ҳамкорию ҳамфикрии тамоми халқу давлатҳо мегарданд, пайваста ҷидду ҷаҳд мекард ва мекунад.

Иттифоқи Советӣ ба ягон кас таҳдид намекунад ва бартарии ҳарбӣ пайдо карданӣ ҳам нест. Вале ҳамчунин намегузорад, ки ягон мамлакати дигар ё коалицияи давлатҳо чунин бартариро соҳиб шаванд. Ана барои ҳамин мо минбаъд ҳам ҳушьёрию зиракиро аз даст намедиҳем ва иқтидори мудофиавии Ватани социалистиамонро пойдор мегардонем.

Мо ба халқҳое, ки барои озодӣ ва истиқлолияти миллӣ мубориза мебаранд, ҳусни таваҷҷӯҳ дорем ва онҳоро тарафдорӣ мекунем. КПСС дар мубориза барои сулҳ ва прогресси социалӣ ба сиёсати собитқадамонаи ҳамаҷониба муттаҳид шудани қувваҳои ҳаракати байналхалқии коммунистию коргарӣ комилан содиқ аст.

Мақсадҳои партия возеҳу равшан ва натиҷабахшанд. КПСС ба туфайли ин мақсадҳо шоистаи эътимоди бепоёни меҳнаткашон гардид. Қувваи партия дар ягонагӣ бо халқ аст. Қувваи халқ дар ягонагӣ бо партия, дар роҳбарии вай аст.

Хотираи Константин Устинович Черненкоро, ки тамоми умр ба партия, ба халқи советӣ содиқона хизмат кардааст, коммунистон ва тамоми одамони советӣ ҳаргиз фаромӯш намекунанд. Вай ҳамчун пропагандисти шӯълавари идеяҳои марксистӣ-ленинӣ, ҳамчун роҳбари ғамхору серталаб, ҳамчун шахси дилсӯзу боилтифот, ҳоҷатбарори аҳли меҳнат дар хотири мо боқӣ мемонад.

Комитети Марказии КПСС, Президиуми Совети Олии СССР, Совети Вазирони СССР боварии қавӣ доранд, ки коммунистон, ҳамаи одамони советӣ шуурнокию муташаккилии олӣ нишон дода, боз ҳам ғайратмандона ва диловарона кор мекунанд, иқтидори иқтисодӣ ва мудофиавии Ватанамонро пойдор мегардонанд, байрақи Октябри Кабирро бо сари баланд пеш мебаранд.



# БО РОҲИ НИШОНДОДАИ ЛЕНИН

Ҷашни 115-умин солгарди Владимир Ильич Ленинро ботантана қайд карда, мо хотираи шахсеро бо камоли эҳтиром ва миннатдорӣ пос медорем, ки ҳар як марҳалаи сохтмони социалистӣ дар мамлакатамон бо ном, нақшаҳои муайянкарда ва васиятҳои ӯ узван пайваста аст.

Ҳар қадар солҳо бештар гузаранд, ҳар қадар халқи мо бо роҳи дигаргунсозиҳои социалӣ ба пеш ҳаракат кунад, бузургию шаҳомоти идеяҳо ва шахсияти ӯ ба ҳамон андоза пурратар ва аниқтар идрок карда мешавад. В. И. Ленин тамоми ҳаёти дурахшон ва қаҳрамононаи худро ба муборизаи беандоза бузурги баҳри озодии социалии синфи коргар, оммаҳои мазлум бахшид. Ана аз ҳамин сабаб образи ӯ дар дилу идеяҳояш дар шуури одамон мустаҳкам ҷой гирифта, ҳар як насли нав фикру зикр ва орзую омоли ӯро қабул намуда, кор ва кирдору рафторашро бо ӯ қиёс мекунад.

Образи Владимир Ильич ба наслҳои нав ба нави ходимони адабиёт ва санъат илҳом мебахшад. Ӯ бо қудрати даҳо, хираду заковати ба қуллаи олӣ расидааш, бо матонат, хислати муборизи оштинопазир ва созишнописанд, одамгарию инсондӯстии беамсоли худ дуньёро ба ларза андохт ва аҳли оламро қоил кард. Халқ ӯро самимона эҳтиром мекунад, аз хоксорӣ ва қаробати самимонаи ӯ ба ваҷд меояд. Вай сарбозони инқилобро таълим медод ва тарбия менамуд, таълимоти абадзиндаи ӯ дар мубориза барои такмил додани ҷамъияти социалистӣ дастури амал мебошад. Хизмати бузургтарини В. И. Ленин Партияи Коммунистӣ ва нахустин дар ҷаҳон давлати социалистиро барпо кардани вай мебошад.

Зиёда аз 60 сол аст, ки халқи тоҷик дар оилаи ягонаи бародаронаи халқҳои советӣ ҷамъияти нави боадолат месозад. Асоси дигаргунсозиҳои социалиро дар Осиёи Миёна В. И. Ленин гузошт. Ӯ муносибатро ба масъалаи миллӣ санги маҳаки эътиқоди коммунистӣ мешуморид.

«Пешвою муаллими муаззами мо Владимир Ильич Ленин аз рӯзҳои аввалини фаъолияти пурҷӯшу хурӯш ва ҳаматарафаи революционии худ ба масъалаи миллӣ диққати махсус дода, нисбат ба тақдири таърихии оммаи меҳнаткашони мазлуми Шарқ мароқ зоҳир мекард. Дар Муроҷиатномаи ленинии «Ба ҳамаи меҳнаткашони мусулмони Россия ва Шарқ» ҳуқуқи меҳнаткашон ба «мувофиқи хости худ ба роҳ мондани ҳаёт» собит шуда, таъкид шуда буд, ки ин ҳуқуқи муқаддас «бо тамоми иқтидори революция ва органҳои он — Советҳои депутатҳои коргарон, солдатҳо ва деҳконон» муҳофизат карда мешавад»,— гуфт дар маърӯзааш дар ҷашни 60-солагии ташкил ёфтани РСС Тоҷикистон ва Партияи Коммунистии республика котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон рафиқ Р. Н. Набиев.

Дар тӯли зиёда аз 60 сол РСС Тоҷикистон мисли дигар республикаҳои Осиёи Миёна бо роҳи нишондодаи Ленин давраи капитализмро аз сар нагузаронида, роҳи аз феодализм то социализми мутараққиро тай кард. Ғалабаи социализм симои Тоҷикистонро куллан дигаргун сохт. Вай аз як кишвари қафомонда ба республикаи шукуфони сано-

ат ва хоҷагии қишлоқаш ба дараҷаи баланд мутараққӣ табдил ёфт. Вазни қиёсии индустрия дар истеҳсоли умумии маҳсулоти ҷамъиятии республика аз 55 фоиз зиёд буда, бештар аз сад соҳаро дар бар мегирад. Алҳол саноати республика дар як рӯз назар ба тамоми соли 1924-ум 2,3 баробар зиёд маҳсулот мебарорад.

Энергетикаи республика низ хеле пеш рафт. Ҳангоми тасдиқи плани ГОЭЛРО Владимир Ильич Ленин дар мамлакат соле истеҳсол намудани нӯҳ миллиард киловатт-соат қувваи электрро орзу мекард. Ҳозир як худи ГЭС-и Норак дар муддати камтар аз як сол чунин миқдор қувваи электр истеҳсол мекунад.

Ҳоло Тоҷикистон маҳсулоти химиявӣ истеҳсол намуда, алюминий мегудозад, саноати хӯрокворӣ ва сабукаш ривоҷ меёбад. Соҳаи пахтакории республика ва соҳаҳои бо он алоқаманди саноат ба зинаи нав баромад.

Ҳамаи ин дигаргуниҳо дар ягонагии зич бо инкишофи социалию сиёсии халқ ба амал омада истодаанд. Аз солҳои аввали мавҷудияти республика сар карда, то имрӯз таҳти роҳбарии Партияи Коммунистӣ революцияи маданӣ ба амал бароварда мешавад, вале он имрӯз ба дараҷаи наву баланд идома дорад, зеро ҳозир аз ҳар сад нафар шахсони дар хоҷагии халқ кор мекардагӣ 84 нафарашон одами дорои маълумоти олӣ, миёна ва миёнаи нопурра мебошанд. Зимнан ҳар сокини сеюми республика бо ягон намуди таълим фаро гирифта шудааст.

Қарори КМ КПСС «Дар бораи 80-солагии революцияи солҳои 1905—1907 дар Россия» дар республика, мисли тамоми мамлакат, ҳамовозии калон пайдо кард. «Партияи большевикон,— гуфта мешавад дар қарор,— бо сардории В. И. Ленин — партияи типи нав, ки назарияи революциониро ба ҳаракати коргарӣ амалан пайвастааст, пешоҳанги мубориза озодихоҳонаи халқ буд. Революцияи солҳои 1905—1907 аввалин дар таърихи ҷаҳонӣ революцияе буд, ки дар он партияи марксистӣ чун қувваи мустақили сиёсии дорои программа, стратегия ва тактикаи аниқ муайяншудаи худ амал мекард».

Дар рафти нахустин революцияи пролетарӣ дар бисьёр ноҳияҳои Россия Советҳои депутатҳои коргарон, сипас деҳқонону солдатҳо барпо карда шуданд. Ленин дар онҳо тимсоли давлатдории ояндаи социалистиро медид. Ӯ орзу мекард замоне фаро мерасад, ки меҳнаткашон на фақат ба тарафдории депутатҳояшон овоз медиҳанд, балки дар идоракунии давлат низ иштирок менамоянд.

Тамоми таърихи баъдинаи Мамлакати Советҳо ҳаққонияти пешбинии гениалонаи Ленинро амалан исбот намуд. Инро интихоботи ба қарибӣ шудагузаштаи Совети Олӣ ва Советҳои маҳаллии республика бори дигар равшан намоиш дод. Ҳамаи меҳнаткашони Тоҷикистон дар атрофи Партияи Коммунистӣ муттаҳид гардида, ба тарафдории номзадҳои блоки коммунистон ва бепартиявиён якдилона овоз доданд. Аксарияти депутатҳоро коргарону колхозчиён ташкил медиҳанд.

Халқи советӣ ҷашни 115-умин солгарди В. И. Ленинро дар давраи мухими тайёрӣ ба съезди навбатии партия қайд мекунад. Партия дар марҳалаи ҳозира назария ва амалияи сохтмони коммунистиро инкишоф дод ва эҷодкорона ғанӣ гардонд. КПСС марҳалаи ҳозираи тараққиёти ҷамъияти моро ҳамчун ибтидои гардиши бузург дар ҳалли вазифаҳои такомулоти социализми мутараққӣ тавсиф мекунад. «Муносибати сиёсӣ, идеявию назариявӣ ва методологӣ ба масъалаҳои принципиалии тараққиёти минбаъдаи социализм ва пешравӣ ба сӯи коммунизм, ки дар ин формулаи амиқ ифода ёфтааст, ба асоси кори таҳрири нави Программаи КПСС гузошта шудааст, ки он бояд дар съезди навбатии XXVII партия муҳокима ва қабул карда шавад»,— менависад К. У. Черненко дар мақолааш «Ба дараҷаи талаботи социализми мутараққӣ». Дар он марҳалаи ҳозираи тараққиёти социализм

дар мамлакатамон муфассал тавсиф намуда, вазифаҳои асосӣ ва муҳими давраи ҳозира ва оянда ба миён гузошта шудааст. К. У. Черненко махсусан қайд мекунад, ки асоси стратегия ва тактикаи КПСС-ро дар шароити ҳозира концепцияи марксистӣ-ленинии социализми мутараққӣ ташкил медиҳад.

Хулосаи асосии таҷрибаи ҳосилшуда дар даҳсолаҳои охир аз он иборат аст, ки пеш аз ҳалли вазифаҳои бо сохтмони коммунизм бевосита алоқаманд марҳалаи дарозмуддати таърихии социализми мутараққиро аз сар гузаронидан зарур аст. Ӯ диққатро ба реалистона баҳо додан ба комьёбиҳо ва камбудиҳоямон нигаронида, қайд мекунад, ки ин баҳо ба фаъолияти амалӣ водор менамояд. Ва партия, ки ҳатто дар солҳои санҷиши сахттарин ҳам ба халқ ҳақиқатро гуфта, моҳияти воқеаҳои рӯй додаистодаро фаҳмонда медод, имрӯз эътироф мекунад: аз афташ, баъзе корҳои сар кардашударо буд кардан, аз дигар сохтан ва ҳатто аз сари нав сар кардан лозим меояд. В. И. Ленин ҳам эҳтимоли ин корро пешбинӣ карда, соли 1921 навишта буд: «Ба мо ҳоло на як бору ду бор лозим меояд, ки кори сар кардашударо буд кунем, аз дигар созем ва аз сари нав сар кунем» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 33, саҳ. 100).

Партия тамоми тараққиёти пештараро ҷамъбаст намуда, эълон мекунад, ки мамлакати мо вазифаҳои ба миён гузоштаи съезди XXVI партия, Пленумҳои баъдинаи КМ КПСС-ро иҷро намуда, ба марраҳое расид, ки акнун ба тасаввуроти олӣ, серталабтарин дар бораи социализм, ки онро назарияи илмӣ муайян кардааст, такья намуда, пеш рафта метавонад ва бояд пеш равад. Ва партия дар рӯҳи васиятҳои марксистӣ-ленинӣ амал карда, барои оянда роҳ мекушояд.

Партияи мо сиёсати ленинии дохилӣ ва беруниро давом дода, онро дар шароити хозира ғанӣ гардонда, сазовори дастгирӣ ва тарафдории оммаи халқ мегардад. Исботи равшани ин фикр ҳамин аст, ки коллективҳои меҳнатӣ ба даъвати партия дар бобати аввал зиёда аз план афзун гардонидани ҳосилнокии меҳнат ва ба таври илова кам кардани арзиши аслии маҳсулот, сипас ҳамаҷониба сарфаю саришта намудани ҳамаи ресурсҳо якдилона ҳамовоз гардиданд.

Меҳнаткашони Тоҷикистон сиёсати дохилии КПСС-ро дастгирӣ намуда, соли гузашта плани афзун гардондани ҳосилнокии меҳнатро барзиёд иҷро карданд ва алҳол коллективҳои меҳнатии республика баҳри иҷрои плани соли хотимавии панҷсола бомуваффақият меҳнат мекунанд. Дар план пешбинӣ шудааст, ки аз ҳисоби омилҳои интенсивӣ 73 фоиз афзоиши маҳсулоти саноат ба даст оварда шавад, ҳаҷми умумии маҳсулот бошад, дар зарфи як сол 41 фоиз зиёд мешавад. Дар соҳаҳои саноат, сохтмон ва нақлиёт бисьёр коллективҳои меҳнатӣ ӯҳдадор шуданд, ки ду рӯз ва зиёда аз он бо ашьёи хом, масолеҳ ва ресурсҳои энергияи сарфашуда кор кунанд. Комитети Марказии Партияи Коммунистии республика ташаббуси меҳнаткашони деҳоти районҳои Кӯлоб ва Файзободро, ки дар ҷавоби қарорҳои Пленуми октябрии (соли 1984) КМ КПСС дар бобати истеҳсол намудан ва ба давлат фурӯхтани маҳсулоти чорво дар мавсими зимистони солҳои 1984—1985 ӯҳдадориҳои калони социалистӣ қабул намуданд, маъқул донист.

Коркунони хоҷагии қишлоқи райони Панҷи вилояти Қӯрғонтеппа, колхозҳои ба номи Калинини райони Ашти вилояти Ленинобод, ба номи Ленини райони Турсунзода, совхози ба номи Турдиеви райони Москваи вилояти Кӯлоб дар бобати пеш аз мӯҳлат ва хушсифат тайёр намудану гузаронидани корҳои баҳории саҳроии соли охирини панҷсола бо ташаббус баромад карданд.

Коллективҳои пешқадами меҳнатии республика дар бобати то рӯзи ҷашни 40-солагии Ғалабаи халқи советӣ дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ иҷро намудани панҷсола ташаббус нишон доданд. Дар коллективҳои меҳнатӣ дар давраи тайёрӣ ба съезди XXVII КПСС ва съезди XX

Партияи Коммунистии Тоҷикистон боз бисьёр ташаббусу иқдомҳои наҷиб тавлид мешаванд.

Дар шароити такомулоти социализми мутараққӣ аз худ намудани услуби ленинии кор беш аз пеш аҳамияти калон пайдо мекунад. Ҳанӯз дар ибтидои Ҳокимияти Советӣ Владимир Ильич ба масъалаҳои такмили тарзу услуби кор аҳамияти бағоят калон медод. Чи тавр дар амал татбиқ гардидани онҳоро Ленин ҳар рӯз бо ибрати шахсиаш нишон медод. Аз моҳи марти соли 1918 то соли 1923 Владимир Ильич қариб 250 маротиба дар назди аудиторияи хеле гуногун ва баъзан ҳатто рӯзе 2—3 бор баромад кардааст.

В. И. Ленин коргарону деҳқононро ҳамчун дӯстони қарини худ қабул намуда, фикру зикр ва мақсади худро ба онҳо баён намуда, ба гапашон гӯш медод, бо онҳо маслиҳат мекард. Ва ин корро сардори республикаи ҷавони советӣ дар шароити аз ҳад зиёд банд буданаш ба ҷо меовард.

Услуби роҳбарии доҳӣ бо серталабии олӣ ва ғамхории бузург дар ҳаққи одамон фарқ мекард. Ильич пеш аз ҳама ва беш аз ҳама нисбат ба худ серталаб буд, дар меҳнати фавқулодда фидокорона намунаи ибрат нишон медод.

Имрӯз, чунон ки К. У. Черненко дар мақолааш «Ба дараҷаи талаботи социализми мутараққӣ» қайд кард, роҳи боэътимоди мустаҳкам кардани роли роҳбаронаи партия бемайлон риоя кардани нормаҳо ва принципҳои ленинӣ, услуби ленинӣ дар фаъолияти комитетҳои партиявӣ, органҳои давлатӣ, хоҷагӣ, ташкилотҳои ҷамъиятӣ мебошад.

Ҳоло бисьёр комитетҳои партиявии республика корашонро фаъолона аз нав сохта истодаанд. Миқдори справка ва қарорҳои аз ташкилотҳои поёнӣ ба ташкилотҳои болоӣ ва аз ташкилотҳои болоӣ ба ташкилотҳои поёнӣ фиристода мешудагиро хеле кам кардаанд. Иҷрои кори супурдашударо конкретонатар талаб намуда, ба сифати иҷрои кор дар маҳалҳо назорат мекунанд. Ҳар гуна маҷлису ҷамъомадҳо камтару кори амалию конкретӣ бештар гардид.

Аммо алҳол на дар ҳама чо корҳо ин тавр хубанд. Комитетҳои партиявие ҳастанд, ки услуби корашонро бағоят суст аз нав ташкил мекунанд, ҳанӯз аз қоғазбозию қоғазпуркунӣ даст накашидаанд, маҷлису машваратҳо аз худҳисоботи беҳуда иборат буда, иҷрои қарорҳои қабулшуда аз рӯи справкаю ҳисобот тафтиш карда мешавад. Ба чунин комитетҳои партиявӣ зарур аст, ки тарзу усули корашонро бе ягон таъхир тағьир диҳанд.

Қувваи сохти ҷамъиятии мо, манбаи прогресси бемайлони вай дар шуурнокии омма мебошад. Вай дар натиҷаи ба амал баровардани сиёсати иқтисодӣ ва социалии партия ташаккул мeёбад. Гражданинҳои Мамлакати Советҳоро худи ҳаёт, худи шароити социалистӣ тарбия мекунад. Аҳамияти тарбияи мақсадноки одамон дар рӯҳи идеалҳои коммунистӣ кам намешавад. Ана барои чӣ дар съезди XXVI Партия ва Пленумҳои баъдинаи КМ КПСС эълон карда шудааст, ки кори идеологӣ ва сиёсию тарбиявӣ кори тамоми партия, яке аз самтҳои магистралии роҳбарии партиявӣ ба рафти инкишофи ҷамъиятӣ мебошад.

Вазифаҳои такомулоти кори оммавии сиёсӣ ва идеявию тарбиявӣ дар Пленуми июнии (соли 1983) КМ КПСС ба миён гузошта шудаанд. Вазифаи асосии минбаъд ҳам беҳтар намудани кори идеологӣ ба ҳамин чиз ноил шудан аст, ки бояд мазмуни он актуалӣ буда, шаклҳои вай ба талаботи ҳозираи марҳалаи социализми мутараққӣ ва дараҷаи тайёрии рӯзафзуни одамон мувофиқат кунанд. Зимнан ин кор бояд хеле пуртаъсиру шавқовар, дар асоси ба ҳисоб гирифтани таҷрибаи ғуншуда, дар рӯҳи навоварии ҳақиқӣ пеш бурда шавад.

Яке аз муҳимтарин қисмҳои таркибии кори сиёсию тарбиявӣ сарвати бузургтарини мероси идеявии ленинро аз худ намудани ҳар як

насли нави одамони советӣ мебошад. Ин ҷо системаи маорифи партиявӣ ва комсомолӣ, ки миллионҳо нафар одамон дар мамлакат ва садҳо ҳазор нафар одамон дар республикаамон бо он фаро гирифта шудаанд, дар мадди аввал гузошта мешаванд. Партия дар назди пропагандистон вазифа гузошт, ки сифати таълими сиёсиро беҳтар гардонда, онро хеле самарабахш намоянд. Ин кор бошад танҳо ба шарти чуқур омӯхтан ва мустаҳкам аз худ кардани асосҳои назарияи марксистӣ-ленинӣ, мероси идеявии ленинӣ, материалҳои съезди XXVI партия ва Пленумҳои баъдинаи КМ КПСС, нутқу асарҳои арбобони намоёни Партияи Коммунистӣ ва Давлати Советӣ, инчунин дар сурати моҳирона дар амал татбиқ намудани нуктаҳои назариявӣ, эҷодкорона ба амал татбиқ намудани онҳо имконпазир аст. В. И. Ленин маҳз ҳамин нуктаро таъкид карда, навишта буд: «Социализм бо фармони аз боло додашаванда ба вуҷуд намеояд. Автоматизми расмӣ — бюрократӣ ба рӯҳи он бегона аст; социализми зиндаи эҷодкорона маҳсули худи оммаи халқ мебошад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 26, саҳ. 294). Ин нуктаи ленинӣ ба марҳалаи ҳозираи такомулоти ҷамъияти социалистӣ низ пурра дахл дорад. Тамоми дастурҳои партияро оид ба масъалаҳои инкишофи системаи сиёсии советӣ идеяҳои ленинии ҳокимияти халқии социалистӣ фаро гирифтаанд.

Оммаҳои халқ ба доҳии худ беандоза боварӣ доштанд, чунки ӯ дар ҳамаи давраҳои таърихии бағоят муҳиму ҳалкунанда роҳи ягонаи дурусти ба сӯи ғалабаи социализм мебурдагиро нишон медод, ба манфиати оммаи меҳнаткашон амал мекард, оядаро медид. «Ҳама чиз барои инсон, ба манфиати он» — чунин аст шиори Партияи Коммунистӣ дар ҳамаи солҳои мавҷудияти Давлати Советӣ. Партияи мо ин васиятҳои Ленинро ба роҳбарӣ гирифта, ба афзоиши бемайлони дараҷаи некӯаҳволии халқ, пурра қонеъ гардонидани на фақат талаботи моддӣ, балки маънавии ҷамъият низ ноил мешавад. Муваффақиятҳои республикаи мо дар панҷсолаи ҷорӣ исботи ин фикр аст. Танҳо дар давоми се соли охир дар Тоҷикистон 3,2 миллион метри мураббаъ манзилгоҳ сохта шудааст. Отряди мутахассисони дипломдор аз 270 ҳазор нафар зиёд аст.

Владимир Ильич фикри оммаро бо камоли диққат шунида метавонист, ӯ рӯҳия ва орзӯю омоли халқро муфассал ва бо майлу рағбати том меомӯхт. Партияи мо низ бо ҳамон роҳ пеш меравад. Референдуми умумихалқиро оид ба муҳокимаи лоиҳаҳои Конституцияи нави СССР, ислоҳоти мактаб, Қонун дар бораи коллективҳои меҳнатӣ ва амсоли инҳоро ба хотир меоварем. Дар рафти онҳо ҳазорҳо таклиф пешниҳод карда шуда, миллионҳо нафар гражданинҳои советӣ фикру мулоҳизаҳояшонро баён намуданд. Инак дар натиҷаи эҷоди коллективона Конституцияи нави советӣ — ҳуҷҷати дорои аҳамияти оламшумули таърихӣ ба вуҷуд омада, ислоҳоти мактаби маълумоти умумӣ ва касбӣ гузаронида шуд, ки дар асоси он кори азнавсозии тамоми системаи таълим оғоз ёфт.

Партияи Коммунистӣ ба ташаккули ҷаҳонбинии марксистӣ-ленинӣ аҳамияти махсус дода, меҳнаткашонро дар чунин рӯҳ тарбия менамояд, ки онҳо ба вазъияти мураккаби байналхалқӣ сарфаҳм рафта тавонанд. Владимир Ильич Ленин назарияро дар бораи имконияти ҳамзистии осоишта ва ҳамкории иктисодии давлатҳои дорои сохти гуногуни сиёсӣ кор карда баромад. Мамлакати Советҳо аз худи рӯзҳои аввалини мавҷудияташ давлати мубаризони баҳри сулҳу амнияти халқҳо гардид. Ташаббусҳои сулҳдӯстонаи Иттифоқи Советӣ дар тамоми ҷаҳон тарафдорӣ карда мешаванд. Аммо вазъияти олам шиддатнок аст. Аз ин рӯ, ҳар як одами советӣ вазифадор аст тавре меҳнат кунад, ки иқтидори иқтисодӣ ва мудофиавии Ватанамон ва тамоми иттиҳоди социалистӣ афзояд.

Одамони советӣ аз он мефахранд, ки номи интернационалистон — ленинчиёнро доранд. Онҳо ҳамеша тайёранд, ки ба мубаризони баҳри

озодӣ ва истиқлолият дасти ёрӣ дароз кунанд. Иттифоқи Советӣ аввалин шуда ба халқи Эфиопия, ки гирифтори офати табиӣ гашт, кумак расонид. Мамлакати мо мубориза халқҳои Афғонистон, Никарагуа, Кампучия, Лаос ва дигар халқҳоро барои ҳуқуқ пайдо кардани он ки мамлакаташон бо кадом роҳи тараққиёт пеш меравад, барои пайдо кардани ҳуқуқ ба сохтмони социализм дастгирию тарафдорӣ мекунад. Вай бо ватандӯстони Чили, инчунин халқҳои араб, ки ба муқобили таҷовузкорони Исроил ва ҳомиёни дар он тарафи уқьёнус будаи онҳо мубориза мебаранд, ҳамраъй мебошад.

Одамони советӣ тарафдори онҳоеанд, ки барои адолати социалӣ мубориза бурда, ҳуқуки мамлакаташонро ба худмуайянкунӣ ва истиқлолият муҳофизат мекунанд. Дар рӯи замин беш аз пеш давлатхое ба вуҷуд меоянд, ки роҳи ғайрикапиталистии тараққиётро интихоб мекунанд. Пешбинии В. И. Ленин дар хусуси он низ комилан ҳақ баромад, ки «тимсоли республикаи социалистии Советии Россия дар пеши назари халқҳои ҳамаи мамлакатҳо намунаи зиндае мешавад ва ин намуна таъсири азими пропагандистии революционикунандае мебахшад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 26, саҳ. 467).

Владимир Ильич Ленин дар фикру зикри мо, дар кору омол ва корнамоиҳои партияамон — даводиҳандаи кори бузурги доҳӣ зиндааст. Вай моро бо роҳи такомулоти ҷамъияти социалистӣ пеш мебарад, ба халқҳое роҳ нишон медиҳад, ки яроқ ба даст гирифта озодии худ ва истиқлолияти социалистиро муҳофизат мекунанд. Ӯ дар як саф бо мубориони бахри пойдор гардондан ва маҳфуз доштани сулҳу амният ва худи ҳаёт дар сайёра қадам мезанад.

Мо, одамони советӣ, бо камоли дилпурӣ ба оянда назар меандозем, чунки мо ба хиради коллективонаи партияамон, ки маҳсули даҳои Ильич аст, боварии комил дорем. Мо медонем, ки Партияи Коммунистии ба марксизм-ленинизм содиқ ҳамроҳи партияҳои бародарӣ, коммунистони тамоми ҷаҳон оламро аз хатари ҷанг эмин дошта, халқамонро аз ҳамаи санҷишҳои ҷиддӣ бошарафона гузаронида, ба фардои саодатманди коммунистӣ мебарад. Инро пешвои муаззам орзу карда буд!



# ҶАВОНОНИ ТОҶИКИСТОН— ИШТИРОКЧИЁНИ ФАЪОЛИ СОХТМОНИ КОММУНИСТӢ

*Ш. СУЛТОНОВ,*
*котиби якуми ҚМ ЛҚСМ Тоҷикистон*

Комсомоли ленинӣ дар зарфи тамоми таърихи худ резерви боэътимоди Партияи Коммунистӣ, ёрдамчии ҷанговари он дар тарбияи насли наврас мебошад.

Дар сафҳои комсомол миллионҳо нафар писарону духтарон аз мактаби камолоти гражданӣ ва мардонагӣ мегузаранд. Он ҳама вақт — дар солҳои ҷанги гражданӣ ва Ҷанги Бузурги Ватанӣ, дар солҳои бунёдкории осоишта ба Ватан, ба васиятҳои Ленин, ба анъанаҳои партия ва халқ садоқати бепоёнро таҷассум мекард.

Насли ҳозираи ҷавонон давомдиҳандаи вафодори корҳои пуршарафи насли калонсол мебошад. Ин дар корҳои имрӯзаи ҷавонписарону духтарони республика равшан зуҳур мегардад. Ним миллион нафар ҷавонон дар ҳаракати ватандӯстонаи «Ба панҷсола — меҳнати зарбдор, дониш, ташаббус ва эҷодиёти ҷавонон!» иштирок карда, тамоми қувваю дониши худро ба он равона мекунанд, ки ҳар як рӯзи кори соли 1985, соли тайёрии фаъолона ба съезди XXVII КПСС, соли 40-солагии Ғалабаи халқи советӣ дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ, фестивали XII умумиҷаҳонии ҷавонон ва студентон дар Москва, 60-солагии комсомоли республикаро бо меҳнати садоқатмандона ва сифати баланди тамоми корҳо пешвоз гиранд.

Меҳнаткашони ҷавон 60-солагии РСС Тоҷикистон ва Партияи Коммунистии Тоҷикистонро бо корномаҳои конкретӣ ҷашн гирифтанд. Бештар аз 30 ҳазори онҳо супоришҳои солонаро пеш аз мӯҳлат ба ҷо овардаанд, 8 ҳазор нафар ҷавонписарону духтарон, 200 бригадаи комсомолецҳою ҷавонон дар соли ҷашн аз иҷрои планҳои панҷсолаи ёздаҳум рапорт доданд.

Қарори ҚМ КПСС «Дар бораи минбаъд ҳам беҳтар кардани роҳбарии партиявӣ ба комсомол ва баланд бардоштани роли он дар тарбияи коммунистии ҷавонон» программаи ҷанговаронаи фаъолияти ҳамаи ташкилотҳои комсомолӣ гардид.

Вазифаҳои серсоҳаи такомулоти социализми мутараққӣ талаб мекунанд, ки фаъолияти тамоми звеноҳои ташкилоти комсомолии республика беҳтар карда, ҳиссаи конкретии ҳар як аъзои комсомол, ҳар як шахси ҷавон дар иҷрои қарорҳои съезди XXVI партия, Пленумҳои баъдинаи ҚМ КПСС афзун гардонда шавад. Ин ва бисёр дигар вазифаҳое, ки аз қарори номбурдаи ҚМ КПСС ва нутқи Қ. У. Черненко дар Маҷлиси машваратии умумиармиягии котибони ташкилотҳои комсомолӣ бармеоянд, дар ҳама ҷо дар ташкилотҳои комсомолии республика васеъ муҳокима карда, барои иҷрои онҳо тадбирҳои конкретӣ андешида шуданд.

Ҷамъбастҳои аввалини кори ташкилотҳои комсомолӣ оид ба иҷрои

ин тадбирҳои конкретӣ, қадамҳои аввалини онҳо дар роҳи такмил додани тарбияи меҳнатӣ, идеявию сиёсӣ ва ахлоқии ҷавонписарону духтарон дар рафти маҷлисҳои ҳисоботию интихоботӣ ва конференцияҳо муҳокима карда шуданд. Ҳисоботу интихобот афзудани фаъолии аъзоёни ВЛКСМ, барои беҳтар намудани фаъолияти ташкилотҳои комсомолӣ манфиатдор будани онҳоро нишон дод. Ҷамъбасти муҳими маъракаи ҳисоботу интихобот он буд, ки аксарияти ташкилотхои комсомолӣ миқдоран афзуда, структураи худро такмил доданд, сифати кадрҳою фаъолон беҳтар гардид. Ба ҳайати ташкилотҳои комсомолӣ 3238 нафар коммунистон интихоб шуданд, қариб ба 60 фоизи ташкилотҳои ибтидоии комсомолӣ аъзоён ва номзадҳо ба аъзогии КПСС сарварӣ мекунанд, бештар аз 65 фоизи онҳо дорои маълумоти олӣ ва олии нотамом, нисфашон намояндагони ҷавонзанон мебошанд.

Дар маъракаи ҳисоботию интихоботӣ котибон, аъзоёни бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, комитетҳои вилоятӣ ва шаҳрию районии партия, роҳбарони советӣ, иттифоқҳои касаба ва хоҷагӣ фаъолона иштирок намуданд, ки ин дар ҷояш ба ҳалли саривақти бисьёр проблемаҳои ҷавонон мусоидат кард.

Ҳоло комитетҳои комсомолии республика натиҷаҳои ҳисоботу интихоботро ҷамъбаст намуда, кори кадрҳо ва фаъолонро муташаккил мегардонанд, таклифу эродҳои комсомолонро бо диққат меомӯзанд, то ки аз рӯи онҳо тадбирҳои лозимӣ андешида шаванд.

Дар ин рӯзҳо кору бори меҳнаткашони ҷавони республика баҳри сазовор пешвоз гирифтани 40-солагии Ғалабаи халқи советӣ дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ, то рӯзи кушода шудани фестивали XII умумиҷаҳонии ҷавонон ва студентон ба ҷо овардани супоришҳои шахсӣ равона карда шудааст. Тайёрӣ ба 60-солагии комсомоли Тоҷикистон ба ҷавонписарону духтарон махсусан рӯҳи тоза мебахшад. Онҳо диққатро ба он ҷалб мекунанд, ки дар тараққии иқтисодиёти республика, интенсификацияи истеҳсолот, ҳалли вазифаҳои сохтмони хоҷагӣ ва маданӣ бештар ҳисса гузоранд.

Дар байни шахсоне, ки имрӯз ҷавонони республика худро ба онҳо баробар карданӣ мешаванд, лауреати Мукофоти комсомоли ленинии мамлакат, бригадири пахтакорони совхози «Комсомоли Тоҷикистон» райони Зафаробод Бобо Шоғолибов, лауреати Мукофоти комсомоли ленинии республика, харроти заводи «Тоҷиктекстильмаш»-и Душанбе ба номи Ф. Э. Дзержинский Александр Кузнецов, депутати Совети Олии республика, бригадири колхози «Ленинград»-и райони Кӯлоб Баргигул Каримова ҳастанд.

Шефӣ ба сохтмони асосӣ вазифаи ҷанговаронаи комсомол буд ва мебошад. Имрӯз дар ташкилотҳои сохтмони республика қариб 25 ҳазор нафар ҷавонписарону духтарон, 210 коллективи комсомолону ҷавонон планҳои конкретии партияро дар ҳар ҷои кор ба амал мебароранд. Ҳозир комсомоли республика ҳафт сохтмони зарбдори умумииттифоқии комсомолиро шефӣ дорад, ки ба адреси онҳо дар солҳои панҷсолаи ёздаҳум бо путёвкаи комсомолӣ чор ҳазор нафар ҷавонписарону духтарон равона карда шудаанд. Фиристодагони ҷавони Тоҷикистон бо ҳамроҳи намояндагони республикаҳои бародар бисьёр объектҳои хоҷагии халқи Ватанамонро бунёд менамоянд. Сохтмони ГЭС-ҳои Роғун ва Бойғозӣ, туннели обьёрии Данғара, аз худ кардани даштҳои Бешкенту Ашт рамзи корнамоии меҳнатии комсомоли Тоҷикистон гардиданд.

Сохтмон ҷавононро обутоб медиҳад, дар онҳо характерро мепарварад, бартараф намудани ҳама гуна мушкилиҳоро меомӯзонад. Касбу корҳои сабук нестанд ва нахоҳанд буд. Касби бинокорӣ станцияи электрикии обӣ мазмуни тамоми ҳаёти Акрам Ҳамсариев гардид. Ҷавони ҳаждаҳсола ба сохтмони зарбдори комсомолӣ — ГЭС-и Роғун омад. Кори Акрам омад кард, падари ӯ бинокори машҳури станцияҳои электрикии обии республика Камол Ҳамсариев, ки тамоми ҳаё-

ти худро ба сохтмони станцияҳои электрикии обии республика — аз худи аввалинҳо сар карда то ГЭС-и Нораку Роғун бахшидааст, бо ӯ дар як саф меистод ва меҳнат мекард. Муҳаббат ба меҳнат, ҳурмати одамони меҳнатиро Акрам маҳз аз падараш омӯхта буд. Вай мушкилиҳои касбомӯзиро устуворона бартараф карда тавонист ва ҳозир дар сохтмон бригадаи аз ҳама беҳтарини комсомолону ҷавононро сарварӣ менамояд. Меҳнати зарбдори комсомолӣ ба ӯ мукофоти комсомолиро ҳам овард — вай лауреати Мукофоти комсомоли ленинии Тоҷикистон гардид.

Ҷавонони Тоҷикистон иштироки худро дар тараққиёту азнавсозии пойтахти республика — шаҳри Душанбе ҳамчун супориши партиявӣ мешуморанд. Ҷавонписарону духтарон ба ҳаракати «Ба сохтмони пойтахт — ғамхории комсомолӣ» ҳамроҳ шуда, объектҳои муҳими шаҳрро ба шефӣ гирифтанд.

Коллективҳои комсомолону ҷавонон барои дар насли наврас тарбия намудани ҳисси муносибати коммунистӣ ба меҳнат, инкишоф додани фаъолии социалии онҳо мактаби хуб шуда мондаанд. Дар солҳои охир шумораи онҳо ду баробар афзуд ва ба 4213 адад расид. Онҳо 111 ҳазор нафар истеҳсолотчиёни ҷавони республикаро муттаҳид мекунанд. Ҳар панҷумин коллективи ҷавонон ба гирифтани номи «Коллективи меҳнати коммунистӣ» сазовор гардидааст. Имрӯз 5,5 ҳазор нафар аъзоёни бригадаҳои комсомолону ҷавонон ба ҳисоби панҷсолаи дувоздаҳум кор мекунанд.

Бригадаҳои комсомолону ҷавонон мусобиқаро барои сазовор шудан ба Байроқҳои сурхи сайёр, мукофотҳои шахсии Қаҳрамонони Меҳнати Социалистӣ — ветеранҳои соҳа васеъ ривоҷ додаанд. Махсусан муҳим аст, ки бисьёр коллективҳои комсомолону ҷавонон ба лабораторияи таҷрибаи пешқадам табдил ёфтаанд. Яке аз онҳо бригадаи Сергей Цибо (аз управленияи сохтмони «Алюминьстрой») мебошад. Аъзоёни бригада бо усули пешқадами пудрати бригадавӣ кор карда, ихтисосҳои гуногунро аз худ намуда, ба комьёбиҳои калони истеҳсолӣ ноил гардиданд.

Шакли муҳимтарини ба муборизаи умумӣ барои пурзӯр кардани режими сарфакорӣ ҷалб намудани ҷавонписарону духтарон кушодани Ҳисоби комсомолии умумиттифоқии сарфаю сариштакорӣ гардид. 130 ҳазор нафар истеҳсолотчиёни республика аз рӯи ҳисоби шахсӣ кор мекунанд, ки онхо 1166,1 ҳазор сӯм сарфа кардаанд.

Бригадаи комсомолону ҷавонони Рустам Сабуров (аз заводи «Тоҷикгидроагрегат») имсол ду рӯз аз ҳисоби материалҳо, ашьёи хом ва сӯзишвории сарфа кардааш кор мекунад. Аъзоёни бригада ба воситаи газетаи «Комсомоли Тоҷикистон» бо мактуби кушод ба тамоми коллективҳои комсомолону ҷавонон бо даъват муроҷиат намуданд, ки ба онҳо пайравӣ кунанд. Онҳоро бисьёр коллективҳо тарафдорӣ намуданд.

Ҷавонӣ давраи ҷустуҷӯ ва дарьёфтҳо, давраи ба ҳаёт татбиқ намудани нақшаҳои беҳтарин аст. Дар эҷодиёти илмию назариявӣ иштирок намудани ҷавонписарону духтарон дар системаи тарбияи коммунистии насли наврас кори конкретӣ гардид. Амалияи ташкили эҷодиёти илмию техникии ҷавонон (ЭИТҶ) дар республика сол то сол такмил меёбад. Намоиши соҳавии республикавии ЭИТҶ ба инкишоф ёфтани мустақилӣ ва фикррониии эҷодӣ дар ҷавонон мусоидат мекунад. Дар ҳафтаи умумиттифоқии илм, техника ва истеҳсолот барои бачагон ва ҷавонон, ки соли 1983 дар ш. Тошкент барпо гардид, кори техникҳои ҷавони Тоҷикистон ҷои якумро ишғол кард. Навоварони ҷавони республика дар рафти азназаргузарониии умумиттифоқии ЭИТҶ зиёда аз се ҳазор таклифи рационализаторӣ ва ихтироъкорӣ пешниҳод намуданд. КМ ЛКСМ Тоҷикистон программаи комплексии таълими умумии техникии ҷавононро то соли 1990 кор карда баромад, ки

он ба мақсади минбаъд ҳам баланд бардоштани савияи техникӣ ва касбии ҷавонписарону духтарон равона карда шудааст.

Ба амал баровардани Программаи озуқаворӣ кори бошарафи ҳар як меҳнаткаши ҷавон аст. Отряди 170-ҳазораи ҷавонони республика дар хоҷагии қишлоқ меҳнат мекунад. Вай дар мубориза барои баланд бардоштани ҳосил, маданияти зироат фаъолона иштирок менамояд, мелиорация ва механиконии комплексиро ба шефӣ гирифтааст.

Зироати асосии Тоҷикистон пахта буда, дар рӯёндани он ҷавонон ҷои калонро ишғол менамоянд. Алалхусус, дар солҳои охир шумораи коллективҳои комсомолону ҷавонони пахтакор ва хошокҷамъовар ду баробар афзуда, ба ду ҳазор нафар расид. Номи депутати Совети Олии СССР, механизатори колхози ба номи Ленини райони Восеъ Гулинор Рӯзиева ба ҳамаи ҷавонони республика маълум аст. Ӯ дар соли ҷашни республика 396 тонна «тиллои сафед» ҷамъоварӣ намуд. Чунин марраҳоро фақат онҳое фатҳ карда метавонанд, ки дар худ характери ҳақиқиро парваридаанд, замин ва касби худро дӯст медоранд. Ин суханони некро ба чунин устодони ҳақиқии кори худ, монанди Ҳокимой Қароева — механизатори шӯъбаи махсуси совхози «Қирғизистон»-и райони Ильич, Латофат Давлатова — сардори бригадаи комсомолону ҷавонони колхози «Правда»-и райони Мастчоҳ низ нисбат додан мумкин аст.

Дар ҳалли Программаи озуқаворӣ чорводорӣ мақоми махсус дорад. Дар рафти ҳаракати авҷгирифтаи «Чорводорӣ — фронти зарбдори ҷавонон» ҷидду ҷаҳди ташкилотҳои комсомолӣ, меҳнатдӯстони ҷавон ба дигаргунсозӣ ва механиконии фермаҳои чорводорӣ, мустаҳкам намудани ин соҳа бо кадрҳои ҷавон равона карда шудааст.

Бештар аз 15 ҳазор нафар писарону духтарон дар фермаҳо ва комплексҳои чорвопарварии республика кор мекунанд. Бригадаи комсомолону ҷавонони говҷӯшҳои колхози ба номи Ленини райони Пролетар дар республика машҳур аст. Аъзои бригада Марҳамат Юсуфова намунаи муносибати поквиҷдононаро ба меҳнат нишон дод, ӯ порсол аз ҳар сар модагов 5600 литр шир ҷӯшид. Аъзоёни ин коллективи ҷавонон се сол боз дар мусобиқаи республикавии чорвопарварони ҷавон ҷои аввалинро ишғол менамоянд.

Комсомол дар бораи ҷойнишинони ҷавон, дар бораи симои ояндаи мамлакат доимо ғамхорӣ карда, кӯшиш мекунад, ки писарону духтарон анъанаҳои синфи коргарро идома диҳанд ва ғанӣ гардонанд. Аз соли 1981 сар карда, ҳар сол ба омӯзишгоҳҳои касбию техникии РСФСР фиристодани отряди дуҳазории ҷавонони тоҷик ба шакли конкретии тайёр кардани кадрҳои миллии синфи коргар табдил гардид. Комитетҳои комсомолии республика ният доранд, ки ин корро минбаъд ҳам инкишоф диҳанд, алалхусус ба нақша гирифта шудааст, ки таҷрибаи истеҳсолии хонандагони курсҳои дуюму сеюми омӯзишгоҳҳои касбию техникии махсус гардида дар корхонаҳои ҳамкасби марказҳои саноатии РСФСР гузаронида шавад.

Мафҳуми «мураббӣ» дар ҳаёти имрӯзаи мо мустаҳкам ҷой гирифтааст ва он дар худ фаъолияти хоси ҳаҷибонаи ҳазорон нафар намояндагони насли калонсолро таҷассум менамояд. Онҳо худро на аз рӯи вазифаи ба ҷо меовардагиашон, балки бо амри дилу виҷдон ба кори тарбия намудани насли ҷавони синфи коргар бахшидаанд.

Даҳҳо ва садҳо нафар меҳнатдӯстони ҷавон бо миннатдории беканор гуфта метавонанд, ки тарҷимаи ҳоли меҳнатии онҳо аз мураббиён — Қаҳрамонони Меҳнати Социалистӣ, бинокорони ГЭС-и Норак Муҳаббат Шарифов ва Алексей Абрамович Лысенко, ронандаи машҳури корхонаи № 1 нақлиёти автомобилии ш. Душанбе Мустафо Содиқов, нонпаз Ильич Нурова, устодони ҳақиқии истеҳсолоти колхозӣ — Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ механизатор Шариф Туробов ва говҷӯшзан Суфро Боқиева сар шудааст. Ислоҳоти мактаби маълумоти

умумӣ барои боз ҳам инкишоф додани ҳаракати мураббигӣ, зиёд кардани самараи он имкониятҳои нав фароҳам меоварад.

Мактаби олии республика ҳам насли шоёни таҳсини одамонро тарбия намуд, ки онҳо ба Ватан, идеалҳои коммунистӣ вафодоранду қобиланд ва вазифаҳои такомулоти социализми мутараққиро ба ҷо меоваранд.

Мавқеи граждании студенти советӣ — ин поквиҷдонона ва ба тамоми ғайрат хондан, ҳанӯз аз солҳои студентӣ ба ҷамъият фоидаи ҳақиқӣ расондан аст. Ин мавқеъро дар студент бояд комсомоли мактаби олӣ ташаккул диҳад. Аудиторияи студентони республикаро ҳозир қариб 100 ҳазор нафар одамони ҷавон ташкил медиҳад. Панҷ ҳазори онҳо гирандагони стипендияи ленинӣ ва дигар стипендияҳо, аълочиёни хониш буда, 15 ҳазор нафарашон танҳо бо баҳои хубу аъло мехонанд, бисьёриҳо дар олимпиадаи умумииттифоқии «Студент ва прогресси илму техника», конкурсҳои оид ба илмҳои ҷамъиятӣ, таърихи ВЛКСМ ва ҳаракати байналхалқии ҷавонон фаъолона иштирок менамоянд.

Яке аз анъанаҳои асосии мактаби олӣ иштироки васеи студентони ҷавон дар кори илмию тадқиқотӣ мебошад. Ҳоло бештар аз 30 ҳазор нафар мутахассисони оянда бо шаклҳои гуногуни кори илмию тадқиқотӣ фаро гирифта шудаанд. Ташкили чунин шаклҳои кор, монанди марказҳои илмӣ, бюроҳои конструкторин студентон, коллективҳои комплексии эҷодии ҷавонон торафт вусъат меёбад.

Ҳиссаи отрядҳои студентони бинокор (ОСБ) сол то сол меафзоянд. Дар солҳои панҷсолаҳои даҳум ва ёздаҳум бештар аз 21 ҳазор нафар студентон дар ҳайати ОСБ кор карданд. Фақат соли 1984 онҳо 32 миллион сӯмина корҳои сохтмону монтажро ба ҷо оварданд. Ҳаракати ОСБ васеъ мешавад, шаклу усулҳои нави кори онҳо ба миён меоянд. Яке аз онҳо ташкил ёфтани отрядҳои махсусгардида мебошад. Масалан, соли 1983 бори аввал отряди студентони бинокори Институти политехникии Тоҷикистон зери шиори «Худамон лоиҳа мекашем — худамон месозем» кор кард. Аъзоёни отряд бо лоиҳаи шахсии худ дар ш. Қӯрғонтеппа шаҳрчаи бачагонро бунёд карданд. Шумораи отрядҳои студентони бинокор — санитарҳо, фурӯшандагон, сантехникҳо ва ғайра меафзоянд, дар ш. Душанбе амалияи ташкил кардани отрядҳои тамоми сол коркунанда ҷорӣ мегардад.

Дар фаъолияти ташкилотҳои комсомолӣ тарбияи меҳнатии мактаббачагон мақоми махсус дорад. Бештар аз даҳ сол муқаддам дар республика чорьяки тобистонии меҳнатӣ оғоз ёфта буд. Дар он ҳар сол зиёда аз 230 ҳазор нафар писарону духтарон иштирок менамоянд.

Ташкили лагерьҳои меҳнату истироҳат, отрядҳои меҳнатии мактаббачагони шаҳрҳо ба ҳукми анъана даромадааст. Дар кори бригадаҳои истеҳсолии хонандагон ҳам бисьёр таҷрибаҳои муфид ҳосил гардиданд. Масалан, отряди бинокории хонандагони «Эврика», ки дар базаи комбинати таълимию истеҳсолии райони Октябри пойтахт ташкил ёфтааст, ном баровардааст. Дар зарфи панҷ чорьяки меҳнатӣ бачагон 150 ҳазор сӯмина ҳаҷми корҳои сохтмонро ба ҷо оварданд. Писарону духтарон бо ифтихор мегӯянд, ки дар сохтмони чунин объектҳои муҳим, монанди бинои станцияи автоматии телефони байнишаҳрӣ саҳми онҳо низ гузошта шудааст. Мактаббачагони иштирокчии «Эврика» на фақат дар шаҳр кор карданд, нақши дастони онҳо дар сохтмони комплекси санаторияи «Ҳоҷаобигарм» ва анбори ангури совхози ба номи Ҷ. Расулов ҳам гузошта шудааст.

Диққату дастгирии роҳбарони тресты «Промстрой» ба ташаккули шавқу ҳаваси бачагон ба касбҳои бинокорӣ мусоидат кард. Ҳозир садҳо нафар писарону духтарон орзуи ба кори отряди «Эврика» ҳамроҳ шудан доранд. Ба беҳтаринии онҳо ҳуқуқ дода мешавад, ки дар ҳайати отрядҳои районӣ дар сохтмони объектҳои шаҳри Душанбе меҳнат кунанд.

Ҳаёти отряду дружинаҳои пионерӣ хушобу ранг ва гуногун аст. Пионерон дар панҷсолаи корҳои зарбдори меҳнатӣ, дар муҳофизати табиат, дар экспедицияи «Ватанам СССР» иштирок мекунанд, ба октябрятҳо шефӣ менамоянд, кори ҷустуҷӯи темурчиёнро идома медиҳанд, то ки дар мубориза барои кори Партияи Коммунистӣ ҳамеша тайёр бошанд.

Ҷавонони ҳозира аз имтиҳони муборизаи шадиди синфӣ ва ҷангҳо нагузаштаанд, ки ба насли калонсолон насиб гардида буд. Аз ин рӯ, вазифаи махсусан муҳими комсомол аз он иборат аст, ки дар бораи обутоби идеявӣ ва синфии ҷавонписарону духтарон, дар ҳар як одами ҷавон ташаккул додани маданияти баланди ҷаҳонбинӣ, маънавию сиёсӣ, имунитети мустаҳкам ба муқобили таъсири идеологияи буржуазӣ, зуҳуроти ҳар гуна шаклҳои психологияи мещанию истеъмолӣ монда нашуда ғамхорӣ зоҳир намоянд.

Одамони ҷавони рӯзҳои мо аз рӯи дараҷаи маълумоту ҷаҳонбиниашон ба амиқ дарк кардану эҷодкорона аз худ намудани марксизм-ленинизм хеле тайёранд. Ҳоло дар республика дар системаҳои маорифи партиявӣ ва комсомолӣ, таълими иқтисодӣ бештар аз 170 ҳазор нафар ҷавонписарону духтарон обутоби идеявӣ меёбанд. Агар дар мактабҳо, омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ, донишкадаҳои миёнаи махсус ва олӣ муттасил ва амиқ омӯхтани фанҳои ҷамъиятиро ба ҳисоб гирем, пас гуфтан мумкин аст, ки тамоми категорияҳои ҷавонон ба омӯзиши марксизм-ленинизм эҷодкорона ҷалб карда шудаанд. Ҷаҳонбинии ҷавонон дар дарсҳои ленинӣ, азназаргузаронии иншоҳо аз рӯи мавзӯъҳои ҷамъиятию сиёсӣ, походҳои агитационии студентон, дар конкурсҳои умумииттифоқии корҳо оид ба таърихи комсомол ва ҳаракати байналхалқии ҷавонон фаъолона ташаккул меёбад.

Тарбияи ҷавонон дар вазъияти тезутунди муборизаи идеологӣ мегузарад. Ҷавонон объекти асосии «ҷанги психологӣ» мебошанд, ки онро империализм сар кардааст. Дар ин кор аслиҳаи он тӯҳмату бӯҳтон ба ҳақиқати социалистӣ ва таҳрифи таърихи мо, пропагандаи тарзи ғарбии ҳаёт ва афъюни динӣ мебошад.

Муттаассифона, баъзе процессҳои байни ҷавонон аз зери назари ташкилотҳои комсомолӣ берун мемонанд. Ба он ҳеҷ муросо кардан мумкин нест, ки бисьёр вақт дар байни ҷавонон намунаи бади мусиқии Ғарб, дискотекаҳои идеяю эстетикаашон шубҳанок паҳн карда мешаванд. Баъзе ҷавонписарону духтарон соддалавҳона дар назди аломату эмблемаҳои мазмунан ғаразноки фирмаҳои Ғарб саҷда мекунанд. Ба ҳеҷ кас пинҳон нест, ки баъзе одамони ҷавон кӯшиш менамоянд, ки аз меҳнати фоиданоки ҷамъиятӣ саркашӣ кунанд, муфтхӯрӣ зоҳир менамоянд, дар он ҷойҳое, ки имрӯз лозим аст, меҳнат кардан намехоҳанд. Рафтори як қисм ҷавонон, ки дар назди ҳамсолон на бо донишу меҳнатдӯстӣ, балки бо либосу чизҳои қиматбаҳо, ки бо маблағи волидони «ғамхор» харида, худро намоиш медиҳанд, моро ба ташвиш меоварад.

Баъзе ташкилотҳои комсомолӣ ҳанӯз дар ҳалли масъалаҳои муҳими меҳнат, маишат ва истироҳати ҷавонони коркунанда чандон ғамхорӣ зоҳир наменамоянд, имкониятҳои мусобиқаи социалистӣ конкурсҳои маҳорати касбиро суст истифода мебаранд. Ба одами ҷавон хуб ва софдилона меҳнаткуниро омӯзондан — ин ҳанӯз ними кор аст. Муҳим аст, ки ба он меҳнатро қадр ва эҳтиёт кардан омӯзонда шавад. Аз ин рӯ, вазифаи аввалиндараҷаи мо аз он иборат аст, ки ба муқобили ҳамагуна зуҳуроти хурдтарини идеология ва ахлоқи ба ҷамъияти мо бегона муборизаи оштинопазир бурда, соддалавҳии сиёсии як қисм ҷавононро устуворона бартараф намуда, чунон ҷавононе тарбия карда шаванд, ки аз бори масъулияти таърихии тақдири Ватан, тақдири социализм ва сулҳ ҳеҷ наҳаросанд.

Ватандӯстӣ меҳвари мукаммал ва ҳамаро фарогирандаи идеявию ахлоқии шахс, қисми ҷудонашавандаи тарзи советии ҳаёт мебошанд.

Омӯзиши ҳаётии гузаштаи қаҳрамонона асоси походи умумиттифоқии комсомолецҳою ҷавононро ба ҷойҳои шӯҳрати революционӣ, ҷангӣ ва меҳнатии Партияи Коммунистӣ ва халқи советӣ ташкил намуд.

Бештар аз 550 ҳазор нафар ҷавонписарону духтарон ба ҷойҳои шӯҳрати ҷангию меҳнатии наслҳои калонсол рафта, дар вахтаҳои хотиравӣ, мусобиқаҳои барои гирифтани ном ва мукофотҳои ветеранҳо, комсомолони нахустин, дар корҳои хайри ҷустуҷӯӣ, намоишу митингҳо, бозиҳои ҳарбию спортӣ иштирок карданд. Комсомолецҳою пионерони республика дар рафти походи Умумиттифоқӣ ҳайкалу лавҳаҳои ёдгорӣ, мақбараҳои бародариро ба шефӣ гирифта, дар ҳаққи иштирокчиёни ҷанг, меҳнаткашони ақибгоҳ ва оилаҳои ҷанговарони ҳалокгардида ғамхорӣ ва илтифоти зиёд зоҳир карданд. Ҳазорҳо нафар пионерону мактаббачагони республика бо роҳҳои марши Умумиттифоқии «Салют, Победа!» меравaнд, ки он ба 40-солагии Ғалабаи халқи советӣ дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ бахшида шудааст. Отряди ҷӯяндагони «Орион»-и омӯзишгоҳи мусиқии № 1 ш. Душанбе доир ба таърихи собиқ дивизияи 80-уми гвардияи Уман кори мароқангезе ба ҷо меорад. Бачаҳо дар назди худ вазифа гузоштанд, ки ҳар як рӯзи роҳи ҷангии соединенияро омӯхта, ҷанговарони қисми шӯҳратмандро дарьёфт кунанд. Хонандагон бо қуввaи худ музеи наҷиби дорои экспонатҳои зиёди нодир барпо кардаанд.

Бозиҳои ҳарбию спортии «Орлёнок», «Зарница», кроссҳо ва дигар чорабиниҳои оммавии спортӣ дар ҳаёти комсомолецҳою ҷавонон мустаҳкам ҷой гирифт. Бештар аз 125 ҳазор нафар ҷавонписарону духтарон бо намудҳои ҳарбию техникии спорт машғул шуда, дар кружокҳо ва секцияҳо, клубҳои спортию техникии ДОСААФ ихтисоси ҳарбӣ меомӯзанд. Ҳар сол 550 ҳазор нафар пионерону мактаббачаҳо дар мусобиқаҳо барои гирифтани мукофоти КМ ВЛКСМ «Тӯби чармин», «Рухи сафед», дар бозиҳои бачагонаи «Қадамҳои умедбахш» мактаби хуби маънавию ҷисмониро мегузаранд.

Аз соли 1980 инҷониб дар республика олимпиадаи «Қуллаатро фатҳ намо» гузаронида мешавад. Ҳазорҳо нафар ҷавонписарону духтарон дар он иштирок намуда, натанҳо қуллаҳои серхарсанги Помирро фатҳ карданд, балки дар худ иродаю мардонагӣ, кӯшиши фатҳ намудани қуллаҳои ҳаётро парвариданд. Иштирокчиёни чорабиниҳои финалӣ ба пики Ленин ва ду пики беноми панҷҳазор метра баромада, ба якеаш пики Ҷавонони Советӣ ва ба дигараш пики Мирзо Турсунзода ном гузоштанд.

Ба насли наврас, мисли тамоми одамони бовиҷдони сайёра, сулҳ лозим аст. Ҷавонони республика ба муқобили бадкирдориҳои ваҳшиёнаи империализм баромад карда, дар Марши сулҳ фаъолона иштирок менамоянд, қаҳрамонони дар ҷанг ҳалокгардидаро ба ҳайати коллективҳои комсомолону ҷавонон дохил мекунанд. Тайёрӣ ба фестивали XII умумиҷаҳонии ҷавонону студентон дар Москва, инчунин мусобиқаи социалистии дар республика вусъатёфта барои пайдо кардани ҳуқуқ дар бобати дар ин форуми калон намояндаи ҷавонони советӣ шудан шоҳиди равшани масъулияти худро барои тақдири сулҳи рӯи замин комилан фаҳмидани ҷавонписарону духтарон гардид.

Вазифаҳои наве, ки алҳол ҳал карда мешаванд, масъалаи беҳтар гардондани шаклу усулҳо, худи услуби фаъолияти комсомолро ба яке аз ҷойҳои аввалин мегузорад. Комитетҳои комсомоли республика роҳҳои такомулоти услуби корро суботкорона ҷустуҷӯ намуда, аз маҷлисбозию коғазбозӣ, харгуна чорабиниҳои камсамар даст мекашанд. Аз ҷумла, дар якуним соли охир миқдори қарорҳои қабулшаванда 40 фоиз, коғазҳои ба маҳалҳо фиристодашаванда сеяк ихтисор шуда, миқдори ҳар гуна маҷлисҳо, слётҳо ва маҷлисҳои фаъолон хеле кам шуд.

Дар мадди аввали фаъолияти комитетҳои комсомолӣ, пеш аз ҳама, фаъолияти ташкилотҳои ибтидоии комсомолӣ гузошта мешаванд.

Вале дар ин масъала ҳанӯз захираҳои истифоданашуда бисьёр буда, онҳо пурзӯр намудани назорат ва тафтиши иҷро барин унсури муҳими услуби корро талаб мекунанд.

Манбаи қувва ва тавоноии комсомол дар роҳбарии партиявӣ мебошад. 14,5 ҳазор нафар коммунистони ҷавони дар ташкилотҳои комсомолии республика кор мекардагӣ қувва ва ядрои асосии кадрҳои комсомолӣ мебошанд. Онҳо ба фаъолияти ташкилотҳои комсомолӣ мақсаднокии коммунистӣ, принципнокӣ ва серталабии партиявиро ҷорӣ мекунанд. Дар се соли охир қариб як ҳазору дусад нафар коркунон ва фаъолони комсомолӣ ба кори партиявӣ, советӣ, касабавӣ ва хоҷагӣ пешбарӣ карда шуданд.

Аммо агар ба кори бо кадрҳо бурдашаванда аз мавқеи талаботи қарори КМ КПСС «Дар бораи минбаъд ҳам беҳтар кардани роҳбарии партиявӣ ба комсомол ва баланд бардоштани роли он дар тарбияи коммунистии ҷавонон» баҳо диҳем, пас эътироф бояд кард, ки дар кори хоста гирифтан ва тарбия намудани кадрҳои комсомолӣ камбудиҳои муайян ҷой доранд.

Ҳамаи ин моро водор мекунад, ки хулосаи ҷиддӣ бароварда, мувофиқи талаботи партия барои беҳтар намудани кори хоста гирифтан, ҷо ба ҷо гузоштан ва тарбия намудани кадрҳои комсомолӣ чораҳои конкретӣ андешем.

Қ. У. Черненко дар Маҷлиси машваратии умумиармиягии котибони ташкилотҳои комсомолӣ баромад карда, гуфт, ки «мо дар рафти тартиб додани планҳои панҷсолаи наздик то худи ибтидои асри оянда аз бисьёр ҷиҳат маҳз ба маҳорати дастон, ба фикри далерона, ба виҷдони меҳнатии ҷавонони ҳозира умед мебандем».

Комсомолецҳою ҷавонони республика тамоми ҷидду ҷаҳдашонро ба он сафарбар мекунанд, ки ба бовари партия сазовор гардида, дар кори нашъунамои минбаъдаи Ватан саҳми арзанда гузошта, бо меҳнати фидокорона, таҳсили аъло, фаъолии олии сиёсии худ съезди XXVII КПСС ва съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистонро истиқбол намоянд.



# ВАТАНДӮСТӢ — ПРИНЦИПИ АХЛОҚИИ БИНОКОРИ КОММУНИЗМ

*М. ЯХЬЁЕВ,*
*номзади илмҳои таърих*

Ватандӯстӣ ҳамчун қисми таркибии шуури ҷамъиятӣ ва принципи ахлоқӣ «яке аз чуқуртарин ҳиссиётест, ки дар натиҷаи садҳо ва ҳазорон сол аз ҳам ҷудо зиндагӣ кардани мамлакатҳо сахт ҷойгир шудааст» (В. И. Ленин, Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 28, саҳ. 194). Вай маънии меҳру муҳаббат ва садоқат доштан ба Ватан, ба мамлакат, бо тамоми корҳои худ ба манфиати он хизмат карданро дорад.

Ватандӯстӣ дар намуди чунин ҷиҳатҳои муносибатҳои маънавӣ, монанди дилбастагӣ ба сарзамини худ, забони худ ва ғайра, ки мероси социалию маданиро ташкил дода, аз насл ба насл мегузаранд, ҳанӯз дар замонҳои хеле қадим ташаккул ёфтааст. Ҳар кадом синф муносибати худро ба Ватан тавассути манфиатҳои барояш характернок ифода менамояд. Ватандӯстӣ дар давраи ташаккул ёфтани капитализм, миллатҳо, давлатҳои миллӣ ба қисми таркибии шуури ҷамъиятӣ табдил мегардад. Баробари ба синфи ҳукмрон табдил ёфтани буржуазия, тезу тунд шудани зиддиятҳои синфӣ ватандӯстии вай манфиатҳои умумимиллиро ифода намекунад ва он аз манфиатҳои истисморгарӣ иборат мешавад, зеро «капитал муҳофизаи иттифоқи худ, яъне иттифоқи ба муқобили меҳнаткашон нигаронидашудаи капиталистони ҳамаи мамлакатҳоро аз манфиатҳои Ватан, халқ ва ҳар чизи дигар болотар мегузорад». (В. И. Ленин, Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 27, саҳ. 391).

Дар натиҷаи ғалабаи революцияи социалистӣ моҳияти ватандӯстӣ ба куллӣ тағьир меёбад. Мазмуни асосии онро садоқатмандӣ ба Ватани социалистӣ ҳамчун ватани ҳақиқии меҳнаткашон, ҳамчун объекти ифтихори миллӣ ташкил медиҳад. «Бе ин ватандӯстӣ,— навишта буд В. И. Ленин,— мо ба ҳимояи Республикаи Советӣ, ба барҳам додани моликияти хусусӣ... муваффақ шуда наметавонистем. Ин — беҳтарин ватандӯстии революционӣ» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 42, саҳ. 225). Ватандӯстии умумихалқии социалистӣ муҳаббатро ба анъанаҳои беҳтарини миллии халқи худ, садоқатро ба социализм ва коммунизм, ҳисси эҳтиромро ба халқҳои дигар узван бо ҳам пайваст менамояд, вай бо интернационализми пролетарӣ зич алоқаманд аст.

Қувваи ҳаётбахши ватандӯстии советӣ ва интернационализми социалистӣ, ки миллату халқиятҳои мамлакатамонро дар оилаи дӯстона муттаҳид намудааст, дар оташи ҳарбу зарбҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ пурра зоҳир гардид. Халқи мо дар давоми тамоми 1418 рӯзу шаби ҷанг истодагарии бузург ва қаҳрамонии беамсоли худро нишон дода, садоқати худро ба вазифаи интернационалӣ ва ватандӯстӣ исбот кард.

Дар ватандӯстии социалистӣ ягонагии сифатҳои сиёсӣ ва маънавии шахс хеле равшан таҷассум меёбад. Дар натиҷаи дар рӯҳи ах-

лоқи коммунистӣ тарбия намудани одамони советӣ нормаҳои маънавии барои тамоми халқи советӣ умумӣ торафт бештар танзимкунандаи ҳақиқии муносибатҳои байни миллату халқиятҳои социалистӣ мегардад. Халқи мо тарзи нави советии ҳаётро ба вуҷуд овард, эҳсоси умумииттифоқӣ, умумисоветии ватандӯстӣ, масъулияти баланд ба тақдири социализм дар мамлакатамон ва тақдири социализми ҷаҳонӣ ба вуҷуд омаданд, ки онҳо ҳамчун зуҳуроти интернационалӣ бо ҳам алоқаманданд. Съезди XXVI КПСС ин масъалаҳоро ба зинаи принципан нав баланд бардошта, самтҳои асосӣ ва роҳҳои конкретии мустаҳкам кардани асосҳои моддию маънавии тарзи социалистии ҳаёт, ташаккул додани одами навро муайян намуд.

Дар Пленуми июнии (с. 1983) КМ КПСС қайд карда шуд: «Аҳамияти руҳи коллективона ва ёрию мадади рафиқона, ҳокимияти ҳақиқии халқӣ ва инсондӯстӣ, дӯстии бародаронаи халқҳо, покизагӣ ва солимии маънавии ҷамъият ва дилпурии ҳар кас ба фардо барин музаффариятҳои куллии социализмро амиқтар кушода додан лозим аст».

Дар ҷамъияти мутараққии социалистӣ талаботи ахлоқи коммунистӣ бе истисно ба ҳамаи аъзоёни он нигаронда шудааст ва онро аксарияти қуллии халқ ихтиёрӣ қабул менамоянд. Ташаккули умумияти нави таърихӣ—халқи советӣ, ягонагии маънавию сиёсии ҷамъияти мо доираи таъсири нормаҳои ахлоқи социалистиро, ки дар Конституцияи СССР мустаҳкам гардонда шудаанд, хеле васеъ мекунад. Дар моддаи 36-уми он гуфта шудааст, ки баробарҳуқуқии гражданинҳои нажоду миллаташон гуногуни СССР бо роҳи дар рӯҳи ватандӯстии советӣ ва интернационализми социалистӣ тарбия намудани онҳо таъмин карда мешавад. Вазифаи ҳар як гражданини СССР, қайд карда шудааст дар моддаи 64 Конституцияи СССР, эҳтиром кардани шаъну эътибори миллии дигар гражданинҳо, мустаҳкам намудани дӯстии миллату халқиятҳои Давлати сермиллати советӣ мебошад.

Дӯст доштани Ватан ин ҳиссиёти амиқи ботинӣ, дарки алоқаи узвии одам бо тақдири Ватан, ягонагии вай бо Ватан аст. Принципҳои ахлоқи коммунистӣ, аз ҷумла ватандӯстӣ ва интернационализм, ориентирҳои социалӣ, программаи маънавии фаъолияти фардҳо мебошанд, ки ин программа шахсияти социалистиро ташаккул медиҳад.

Ахлоқи коммунистӣ, ки дар ҷамъияти мо рӯз аз рӯз мустаҳкам мегардад, ватандӯстии социалистиро ба сифати принципи муҳимтарини худ устувор мегардонад, он чунин ҳисси мутараққӣ, чунин муносибатҳои маънавӣ мебошад, ки ташаккули ҳамаҷонибаи вай танҳо дар сурати таърих ва марҳалаи ҳозираи инкишофи ҷамъият ва идеяҳои асосии марксизм-ленинизмро дарк кардани шахс имконпазир аст.

В. И. Ленин алоқаи зичи байни ҷаҳонбинии коммунистии одамон, донишу ахлоқи онҳоро нишон дода буд. Вай дар нутқи худ дар съезди III РКСМ ба саволи «Коммунизмро чӣ тавр омӯхтан лозим?» ҷавоб дода, қайд карда буд, ки ҷавонон бояд донишҳои барои сохтмони ҷамъияти нав даркорӣ, чунин донишҳоро, ки натиҷаи онҳо худи коммунизм аст, аз худ намоянд ва ҷаҳонбинии коммунистиро эҷодкорона аз бар карда тавонанд. «Асоси хулқу одоби коммунистӣ,— нишон дода буд В. И. Ленин,— мубориза барои мустаҳкам кардан ва ба анҷом расондани сохтмони коммунизм мебошад. Асоси тарбия, таҳсил ва омӯзиши коммунистӣ ҳам ана дар ҳамин аст. Ҷавоби саволи коммунизмро чӣ навъ омӯхтан даркор, ана аз ҳамин иборат аст» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 31, саҳ. 306).

Ҳамин тариқ, ҷиҳати маънавии таълиму тарбия дар ҷамъияти мо ин дар одамон ташаккул додани эътиқоди амиқ, идеяҳо, ҳиссиёт ва ирода буда, ба мақсади сохтмони коммунизм равона карда шудааст. Ин сифатҳо бо роҳи эҷодкорона омӯхтани назарияи марк-

сисsucc-ленинӣ, бо мубориза барои дар ҳаёт татбиқ намудани ин назария ва сохтмони ҷамъияти нав зич алоқаманд кардани он ҳосил мешаванд. Маҳз ҳамин тавр дар одамон коллективизм ва ҳамраъии рафиқона, интизоми бошуурона ва истодагарӣ, принципнокӣ, садоқатмандӣ ба кори умум, ки сифатҳои муҳимтарини ахлоқи коммунистӣ мебошанд, ташаккул дода мешаванд.

Ба муосирони ҷавон омӯзондани тамоми сарватҳои маданияти ҷаҳонӣ, таҷрибаи мусбати ахлоқӣ, ки инсоният ғун кардааст, анъанаҳои пуршарафи революционӣ, ҷангӣ ва меҳнатии насли калонсол самт ва воситаи муҳими тарбияи маънавӣ мебошад. Солдатҳои революция — одамони хеле хоксор, покизатинат, ба партия, ба кори умум беҳад садоқатманд мисоли равшани одамони дорои ахлоқи баланди коммунистӣ мебошанд. Ҳеҷ кадом маҳрумиятҳо ва қурбониҳо садди роҳи онҳо шуда наметавонистанд. Чунон ки К. Маркс қайд карда буд, барои пролетариати революционӣ чунин сифатҳои баланди ахлоқӣ, монанди «ҷасорат, дарки шаъну эътибори худ, ҳисси ифтихормандӣ ва истиқлолият» характернюканд (К. Маркс, Ф. Энгельс, Асарҳо, нашри 2, ҷилди 4, саҳ. 205).

Марксизм наҷобати инсонӣ, кӯшиши худинкишофдиҳӣ, ғайрати маънавиро ҳамчун як навъ нишондиҳандаҳои мазмуни маънавии дигаргунсозиҳои революционӣ мешуморад, ки онҳо тамоили ҳозираи инкишофи маънавии ҷамъиятро муайян карда, оммаҳои халқро ба интихоби мақсадҳои олии ҳаёт равона менамоянд, онҳоро таълим медиҳанд, ки ба ҳалли мусодимаҳои мураккаб ва душвори зиндагӣ дар асоси идеянокии коммунистӣ оқилона муносибат намоянд.

Нишондиҳандаи асосии камолоти идеявии одам барои беҳбудии умум дар меҳнат, ҳаёти ҷамъиятӣ ташаббускорона, эҷодкорона иштирок намудани он мебошад. Дар замони социализм меҳнати ҳаррӯза шакли асосии зуҳуроти ватандӯстӣ гардид. Ватандӯстӣ бошад, дар навбати худ ба яке аз омилҳои асосии фаъолияти меҳнатӣ табдил ёфта, яке аз роҳҳои таъмин кардани ягонагии фаъолии сиёсӣ ва меҳнатии омма гардидааст. Ин ба нишондоди принципан муҳими В. И. Ленин дар бораи он ки сиёсати асосии мо ин тараққӣ додани иктисодиёт аст, комилан мувофиқ мебошад. Маҳз ба воситаи меҳнат ватандӯстии социалистӣ ҳамчун яке аз қувваҳои доимии инкишофдиҳандаи ҷамъият амал мекунад. Бори аввал дар таърих мафҳуми корнамоии ҳаррӯзаи меҳнатӣ ташаккул ёфт, ки он тезонандаи асосии прогресси ҷамъиятӣ аст. Коммунистон мисоли равшани қаҳрамонии оммавии меҳнатиро нишон дода, аксарияти коргарони навовар ва ихтироъкорро ташкил медиҳанд ва ҳиссаи онҳо дар байни гвардияи коргарӣ бемайлон меафзояд. Ин роли махсуси коммунистонро В. И. Ленин ҳанӯз дар соли 1919 баъди шанбегиҳои аввалин қайд карда буд. «Вақте ки шанбегиҳо дигар ҳодисаи ягон-ягон рӯйдиҳанда не, балки ҳодисаи оммавӣ шуда монданд,— навишта буд В. И. Ленин,— вакте коргарони бепартиявӣ дар амал диданд, ки аъзоёни партияи коммунистии ҳукмрон ба зиммаи худ вазифа гирифта истодаанд ва коммунистон аъзоёни навро ба сафи партия на барои баҳра бурдан аз фоиданокии мавқеи партияи ҳукуматӣ, балки барои он роҳ медиҳанд, ки ин аъзоёни нав ҳақиқатан намунаи меҳнати коммунистӣ, яъне намунаи меҳнати бепулро нишон диҳанд, ин шанбегиҳо барои баланд бардоштани обрӯи партияи коммунистӣ... ва зиёд шудани эҳтироми коргарони бепартиявӣ нисбат ба коммунистон чунон мадад расонданд, ки ҳеҷ чизи дигар ин тавр мадад нарасонда буд» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 30, саҳ. 208).

Ҷаҳон дар Партияи Коммунистӣ зуҳуроти дар таърих бемислро дид. Бо забони философӣ гӯем, партия ҳам мисли субъекти фаъолияти ватандӯстона ва қувваи асосии ватандӯстӣ, ҳам мисли объекти ҳиссиёти ватандӯстии омма, ки мавзӯи ифтихор, эҳтироми бузург ва қувваи илҳомбахши он мебошад, амал мекунад. Партия синоними

ҳамаи чизҳои муқаддаси ватандӯстона гардидааст, ки дар байни онҳо ҷои аввалро Ватан ишғол менамояд. А. Н. Толстой, ки дар эҷодиёташ ба проблемаи ватандӯстӣ диққати бисёре додааст, Партияи Коммунистиро қувваи мӯъҷизанок номида буд.

Дар замони социализм меҳнаткашон боварии комил доранд, ки асоси хушбахтии шахс танҳо дар афзоиши сарвати ҷамъиятӣ мебошад ва он кафолати қонеъ гардондани тамоми талаботи ҳам моддӣ ва ҳам маънавии ӯст. «Коммунизм,— навишта буд В. И. Ленин,— дар он ҷое сар мешавад, ки ғамхории фидокоронаи меҳнати вазнинро бартарафкунандаи коргарони оддӣ дар бораи зиёд кардани ҳосилнокии меҳнат, дар бораи муҳофизати ҳар як пуд ғалла, ангишт, оҳан ва маҳсулоти дигар пайдо шавад, ки ин маҳсулот на шахсан ба коркунандагон ва на ба «наздикони» онҳо, балки ба одамони «дур», яъне умуман ба тамоми ҷамъият, ба даҳҳо ва садҳо миллион одамоне мерасад, ки аввал дар як давлати социалистӣ, баъд дар Иттифоқи республикаҳои советӣ муттаҳид шудаанд» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 29, саҳ. 457).

Бо ҷидду ҷаҳди оммаи меҳнаткашон социализм ҳамчун Ватан устувору пойдор гардид. Ин чунин маъно дорад, ки бори аввал дар таърих Ватани меҳнаткашон буньёд карда шудааст. Баҳри Ватан меҳнат кардан ин меҳнат кардан баҳри худ ҳам мебошад. Албатта, гумон кардан нодуруст мебуд, ки манфиатҳои васеи шахсӣ ва ҷамъиятӣ ҳамеша ва дар ҳама ҷо бо ҳам мувофиқат мекунанд. Агар ҳамин тавр мебуд, ба кори тарбиявӣ ягон зарурате намемонд. Гоҳо чунин мешавад, ки одам баҳри манфиатҳои ҷамъиятӣ мувофиқи манфиатҳои ҳаррӯзаи шахсиаш амал мекунад. Масалан, вай дар реконструкцияи корхона иштирок менамояд ё бо даъвати ҷамъият ба сохтмонҳои дурдаст рафта, меҳнат мекунад. Вай ин корро дар сурати фаҳмидани он, ки манфиати ҷамъиятӣ моҳиятан ҳамин манфиати шахсӣ, асосӣ ва перспективии вай аст, ихтиёрона, бо ҷӯшу хурӯш ва ғайрат ба ҷо меоварад.

Дар ҷамъияти социалистӣ принципҳои маънавии меҳнаткашон аз ақидаҳои сиёсии онҳо ҷудонашаванда аст. Гражданият, эътиқоди сиёсӣ, ки пеш аз ҳама дар садоқат ба сохти социалию сиёсӣ зоҳир мешавад, ба характери рафтори ҳаррӯзаи одамон, принципҳои ахлоқӣ ва нормаҳои муносибатҳои бевоситаи онҳо дар тамоми соҳаҳои ҳаёт таъсир мерасонанд. Аммо худи нукта дар бораи муносибати комплексӣ ба кори тарбия имконияти ба ҳам мувофиқат накардани ин ҷиҳатҳои шуури ҷамъиятиро дар назар дорад. Гоҳо одам мазмуни вазифаи ватандӯстӣ ва интернационалиро дар муҳофизати Ватан, расондани ёрии байналхалқӣ ва ғайра нағз дарк кунад ҳам, аммо дар ҳаёти ҳаррӯза, дар муносибатҳои бевосита дар муҳити хурд нормаҳои ахлоқи социалистиро риоя намекунад, ба сарвати халқ исрофкорона муносибат менамояд, нисбат ба дигар аъзоёни коллективи меҳнатӣ мавқеи нодурустро ишғол мекунад. Чунин ҳолат ҳам ҷой дошта метавонад: дар муҳити хурд одам худро ҳамчун коллективист нишон медиҳад, аммо алоқаи узвии манфиатҳои бевоситаи коллективро бо манфиатҳои васеи Ватан намефаҳмад. Дар ин гуна ҳолат коллективизм ба гурӯҳбозӣ табдил ёфтанаш мумкин аст.

Ватандӯстии оммаҳои васеъ дар асоси комьёбиҳои социализм ва ба шарофати кори тарбиявии партия ба дараҷаи идеологияи илмӣ мерасад. Ин доираи назари ватандӯстӣ ва интернационалии одамонро васеъ намуда, ба бартараф шудани маҳдудияти баҳодиҳӣ ба воқеият мусоидат менамояд. Ва он гоҳ одам ҳамчун гражданин худаш ва коллективашро чун қисми оилаи ягонаи халқи сермиллати советӣ ҳис мекунад. Мақсади асосии кори идеологии партия тарбия кардани чунин гражданияти одами советист, ки он кӯшиши худбаҳодиҳиро ба тамоми рафтору амалиёташ аз нуқтаи назари хизмат кардан ба Ватан доимо ба вуҷуд меоварад.

Дар назди ҷамъият масъулият ҳис кардани гражданин, барои беҳбудии халқ бошарафона ва софдилона меҳнат кардан вазифаи олии ватандӯстонаашро иҷро намудани ӯ, ҳамеша тайёр будан ба муҳофизати музаффариятҳои революционии Ватани Октябрь узви таркибии маданияти сиёсӣ аст.

Коллективизм принципи муҳимтарини ахлоқии бинокорони ҷамъияти коммунистӣ мебошад. Ба ин муносибат қайд кардан зарур аст, ки мақсад ва «механизми» тарбия аз он иборат аст, ки дар процесси афзоиши камолоти гражданӣ одам бояд аз зинаи дарк кардани манфиатҳои бевоситаи коллективи меҳнатӣ ва маишӣ ба зинаи фаҳмиши манфиатҳои тамоми корхона, шаҳр, вилоят ва баъд коллективи калони тамоми мамлакат расад, то ки ҳар кадом меҳнаткаш мавқеи корхонаашро дар иқтисодиёти мамлакат, аҳамияти маҳсулоти мебаровардагиашро дар қонеъ гардондани талаботи халқ фаҳмад. Чунон ки А. С. Макаренко навишта буд, агар одам «танҳо бо пешомади худ қонеъ гардад, ҳарчанд он пешомади дур бошад ҳам, вай мумкин аст пурзӯр намояд, аммо ӯ дар мо ҳисси зебоии шахс ва сарвати ҳақиқиро ба вуҷуд оварда наметавонад. Коллектив ҳар қадаре, ки васеъ ва пешомадҳои он барои одам пешомадҳои шахсӣ бошад, одам ҳамон қадар зеботар ва бонуфузтар мешавад».

Коллективи меҳнатии социалистӣ дар ҳар кадом истеҳсолот объективан ва дар шуури одамон ҳамчун қисми узвии коллективи бузурги мамлакат намоён мешавад. Ҳамин тавр, вай на фақат ячейкаи иқтисодӣ, балки ячейкаи сиёсии ҷамъият низ мебошад, ки вазифаҳои муҳимтарини сиёсиро ҳал менамояд. Ин нуқта дар Қонуни Асосӣ — Конституцияи СССР инъикос ёфтааст.

Ватандӯстони мамлакати социалистӣ танҳо бо нишондиҳандаҳои соф миқдории кори худ қонеъ шуда наметавонанд. Съезди XXVI КПСС вазифаи таъмин намудани афзоиши бемайлони тамоми нишондиҳандаҳоро гузошт, ки дар байни онҳо самаранокии истеҳсолот ва сифати маҳсулот аҳамияти махсус дорад. Кӯшиши баровардани маҳсулоти баландсифат на фақат аз ҷиҳати моддӣ, аз ҷиҳати мулоҳизаҳои маънавии обрӯю эътибори шахсии меҳнаткаш, балки, пеш аз ҳама, аз ҷиҳати фаҳмиши вазифа дар назди халқ, Ватан низ ҳавасманд гардонда шавад. Дар ин бобат, чунон ки мегӯянд, ватандӯстии маҳаллӣ — ғамхорӣ дар бораи обрӯю эътибори корхонаи худ, шарафи тамғаи завод ва, албатта, ватандӯстии советӣ ва ғамхорӣ дар бораи обрую эътибори Ватан роли муҳим мебозад.

Дар ҳама ҷо пахн карда шудани шакли бригадавии ташкили меҳнат ва ҳавасмандкунонӣ ба он иқдоми муҳим дар инкишоф додан ва мустаҳкам кардани асосҳои коллективистӣ дар истеҳсолот гардид. Ин усули ба ҳам пайвастани манфиатҳои шахсии меҳнаткаш, коллектив ва ҷамъият буда, онро эҷодиёти омма ба вуҷуд овардааст. «Дар бригадаҳо,— мегӯяд устои калони заводи «Серп и молот»-и Москва Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ Б. В. Чуқанов,— мафҳуми «аз они ман» ва «аз они мо», шахсӣ ва ҷамъиятӣ ба мафҳуми ягонаи дарки синфӣ, вазифаи ватандӯстона ва маҳорати коллективона табдил ёфтааст».

Гарави иҷрои вазифаҳои асосии прогресси хоҷагӣ ва маданин мамлакат интизоми мустаҳками меҳнат мебошад. Дар шароити ҳозираи истеҳсолот, ки алоқаҳои он торафт гуногуну мураккаб мегардад ва талабот ба сифатҳои корӣ, интеллектуалӣ ва маънавию сиёсии одамон торафт меафзояд, аҳамияти интизоми меҳнат боз ҳам бештар мегардад. В. И. Ленин зарурати инро қайд карда, навишта буд: «Барои ба вуҷуд овардани интизом ва интизоми шахсӣ, барои дар ҳама ва ҳар ҷо мустаҳкам намудани муташаккилӣ, тартиб, кордонӣ, ҳамкории мунтазами қувваҳои умуми халқ, баҳисобгирӣ ва контроли умумӣ аз болои истеҳсол ва тақсими маҳсулот бо тамоми ғайрат кор кардан» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 27, саҳ. 160)

лозим аст. Ин вазифаро, навишта буд В. И. Ленин, «бо қаҳрамонии пурҷӯшу хурӯши ҷудогона иҷро кардан мумкин нест, балки ин вазифа дар кори оммавӣ ва **ҳаррӯза** қаҳрамонии хеле дарозмуддат, хеле суботкорона ва хеле душворро талаб мекунад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 29, саҳ. 452). Ҳамаи он чиро, ки худамон ба даст овардаем, нишон дода буд В. И. Ленин», дар шаклҳои устувори **интизоми ҳаррӯзаи меҳнат** мустаҳкам кардан даркор аст» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 27, саҳ. 286).

Ватандӯстии ҳақиқӣ бо интернационализм табиати умумии социалӣ дорад. Меҳнат одамонро ватандӯст мегардонад, инчунин онҳоро бо ҳам дӯсту бародар мекунад. Бародарии одамон, накӯкорӣ ва меҳнати онҳо аз ҳам ҷудонашаванда аст. Ин бародарӣ аввал дар муттаҳидии намояндагони пешқадами пролетариат, баъд халқҳои томи мамлакати бузурги сермиллат материалӣ гардонда шуд. Ҳоло он аз ҳудуди давлатӣ берун баромада, принципи муносибатҳои байни мамлакатҳои иттиҳоди ҷаҳонии социалистӣ гардидааст. Барои ҳамин ҳам дар кодекси ахлоқии бинокори коммунизм дар ягонагии узвӣ ба мадди аввал чунин принципҳои маънавӣ, монанди садоқат ба кори коммунизм, муҳаббат ба Ватани социалистӣ, ба мамлакатҳои социализм гузошта мешаванд.

Ҳамаи одамони советӣ бо кори худ, меҳнати худ муҳаббати самимии фарзандонаашонро ба Ватани ягонаи сермиллат нишон медиҳанд. КПСС, Давлати Советӣ дар бораи инкишофи ҳамаҷонибаи ҳамаи миллатҳо ва халқиятҳои мамлакатамон мунтазам ғамхорӣ зоҳир менамоянд. Тақдири миллатҳо ва халқиятҳои советӣ аз тақдири фоҷиавии халқиятҳои хурд дар замони капитализм тамоман фарқ мекунад. Ба ҳама маълум аст, ки бисьёр халқиятҳои Америкаи Шимолӣ ҳанӯз дар аввали асри XX ҳазорон нафар буданд, акнун бошад, аз рӯи замин барҳам хӯрдаанд ва ё барҳам хӯрда истодаанд.

«Аз солҳои аввали Ҳокимияти Советӣ сар карда,— қайд карда шудааст дар ҳисоботи КМ ба съезди XXVI КПСС,— сиёсати иқтисодӣ ва социалии мо тавре ба роҳ монда мешуд, ки канораҳои собиқи миллии Россия ҳаддалимкон тезтар ба дараҷаи тараққиёти маркази он расонида шаванд. Ва ин вазифа бомуваффақият ҳал карда шуд. Дар ин бобат ҳамкории зичи ҳамаи миллатҳои мамлакат ва, пеш аз ҳама, ёрии беғаразонаи халқи рус роли муҳим бозиданд. Ҳоло... канораҳои ақибмондаи миллӣ вуҷуд надоранд!»

Дар натиҷаи собитқадамона ба амал бароварда шудани сиёсати миллии ленинӣ дар мамлакатамон бори аввал дар таърихи башарият зулми миллӣ барҳам дода, ҳуқуқи миллатхо ба худмуайянкунӣ дар амал татбиқ карда шуд, ба ҳамаи миллатҳо ва халқиятҳо баробарии юридикӣ ва амалӣ таъмин намуда, дар байни онҳо муносибатҳои дӯстӣ ва ҳамкории бародарона муқаррар карда шудааст. Одами нав — ватандӯст ва интернационалисти ҳақиқӣ ба камол расидааст. Ба ин республикаи Тоҷикистон мисоли равшан шуда метавонад.

КМ ПК Тоҷикистон дар қарори худ «Дар бораи 60-солагии ташкил ёфтани Республикаи Советии Социалистии Тоҷикистон ва Партияи Коммунистии Тоҷикистон» комьёбиҳои бузургеро, ки халқи тоҷик дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёт — дар соҳаҳои сиёсӣ, социалию иқтисодӣ ва маънавӣ ба даст овардааст, қайд намуд. Халқи тоҷик баъди асрҳои аср аз ҳам ҷудою пароканда будан соҳиби давлатдории советӣ гардида, роҳи тараққиёти озодонаро пеш гирифт ва ҳамчун миллати социалистӣ ташаккул ёфт.

Сохтмони социализм дар Тоҷикистон ҷамъбасти ҷидду ҷаҳди якҷояи эҷодкорона ва меҳнати диловаронаи халқи тоҷик ва намояндагони ҳамаи дигар миллатҳои мамлакатамон, ҳамкории зич ва ёрии ҳамдигарии онҳо мебошад.

Халқҳои СССР дар таҷрибаи худ ба таъсири бузурги сиёсати миллии ленинӣ эътимоди комил ҳосил намуданд. Қувваҳои бунёд-

коронаи бародарии халқҳои советӣ, ки бо роҳи Ленин ба сӯи мақсади олӣ — коммунизм бо боварии қатъӣ пеш мераванд, баробари ҳар қадом марҳалаи тараққиёти давлати сермиллати социалистӣ торафт пурратар ва равшантар ошкор мешаванд. Мо ҳар қадаре, ки бо ин роҳ ба сӯи мақсади бузург пеш равем, алоқаҳои иқтисодӣ, сиёсӣ, маданӣ ва дигар алоқаҳо, ки халқҳои СССР-ро дар ягонагии том муттаҳид менамоянд, ҳамон қадар бештар гуногуну мустаҳкамтар гардида, зуҳуроти қонуни нашъунамо ва ба ҳам наздикшавии миллатҳо пурратару ҳарҷониба мешавад.

Тамоми ҷаҳон дар таҷрибаи СССР ба қувваи ҳаётбахши ватандӯстӣ, интернационализми социалистӣ ва сиёсати миллии ленинӣ, ки интернационализм ва ватандӯстии собитқадамона аломатҳои бештар характерноки он мебошад, боварӣ ҳосил менамояд.

Амалияи ватандӯстӣ ва интернационализми социалистӣ дар процесси ташкильёбӣ ва инкишофи системаи ҷаҳонии социалистӣ, иттиҳоди социалистӣ хеле бой гардид. Мустаҳкам кардани ягонагии мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ иқтидор ва таъсири байналхалқии онҳоро пурзӯр менамояд. Мо муттаҳидӣ ва ҳамкориро бо тамоми мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ дар ҳамаи соҳаҳо, аз ҷумла, албатта, дар чунин соҳаи муҳим, монанди соҳаи иқтисодиёт, ҳамаҷониба вусъату инкишоф дода, бо ҳамин ба кори сулҳ, прогресс ва амнияти халқҳо ҳиссаи калон мегузорем».

Системаи ҷаҳонии социалистӣ — қувваи асосии революционии замони ҳозира бемайлон мустаҳкам шуда, пеш меравад ва ба тамоми рафти воқеаҳои байналхалқӣ торафт таъсири калон мерасонад. Ҳоло зиёда аз сеюним даҳсола аст, ки иттиҳоди давлатҳои бародар вуҷуд дорад ва самарабахш инкишоф меёбад, ки он намунаи муносибатҳои нави дар таърих диданашудаи байни мамлакатҳо мебошад ва ин муносибатҳо дар асоси принципҳои интернационализми социалистӣ, баробарҳуқуқии комил, ёрии ҳамдигарии рафиқона, ҳамкории коллективона баҳри мақсадҳои умумӣ ба роҳ монда шудаанд.

Қувваи иттиҳод дар ягонагӣ ва муттаҳидии давлатҳои ба он дохилшаванда аст. Партияҳои коммунистӣ ва коргарӣ, ки ба идеяҳои ленинии ягонагии интернационалии миллатҳои социалистӣ содиқанд, дар бораи мустаҳкам кардани таъсири ҳамдигарӣ, ҳамаҷониба амиқ гардондани алоқаҳои байни мамлакатҳои бародар доимо ғамхорӣ зоҳир менамоянд.

Бо ҷидду ҷаҳди якҷояи мамлакатҳои бародар чунин объектҳои калон, монанди газопроводи Оренбург — сарҳади ғарбии СССР, системаи энергетикии «Мир», комбинати целлюлозаи Усть-Илим, навбати якуми комбинати маъдантозакунии «Эрдэнэт» дар Муғулистон ба кор андохта шуданд, дар Куба заводҳои никель ва дигар объектҳо сохта мешаванд. Натиҷаҳои ҳамкории мамлакатҳои бародар торафт меафзоянд. Қайд кардан кифоя аст, ки ба мамлакатҳои аъзои Совети ҳамёрии иқтисодӣ (СҲИ) ҳоло бештар аз 50 фоизи афзоиши истеҳсоли маҳсулоти саноати ҷаҳон рост меояд. Агар дар соли 1950 онҳо 19 фоизи маҳсулоти саноатии ҷаҳонро баровварда бошанд, пас ҳоло тақрибан сеяки қисми ин маҳсулотро истеҳсол мекунанд.

Тараққии динамикии иқтисодиёти мамлакатҳои аъзои СҲИ имконият медиҳад, ки дараҷаи зиндагонии меҳнаткашон мунтазам баланд бардошта, афзоиши тези даромади онҳо таъмин карда шавад. Аз соли 1950 то соли 1982 афзоиши даромади реалӣ ба ҳар сар аҳолӣ тақрибан 360 фоизро ташкил намуд. Дар панҷсолаи гузашта душвориҳои ҳаёти байналхалқӣ моро маҷбур карданд, ки ресурсҳои бисёреро барои эҳтиёҷоти мустаҳкам намудани амнияти мамлакат сарф кунем. Вале маҳдуд намудани программаҳои социалӣ ҳатто ба гӯшаи фикрамон ҳам намеомад. Аз панҷ чор қисми даромади миллӣ дар давраи гузашта барои некӯаҳволии халқ харҷ шуд. Даромади реалии одамон афзуд. Программаи озуқаворӣи мо, программаи афзоиши истеҳсоли

молҳои истеъмолии халқ ва системаи хизматрасонӣ ҳам барои баланд бардоштани дараҷаи некӯаҳволии одамон нигаронида шудаанд. Дар ҳамкорӣ бо мамлакатҳои аъзои СҲИ модернизацияи корхонаҳои саноати сабук ва хӯроквории СССР ба амал бароварда мешавад. Партия дар бораи сохтмони манзил, муассисаҳои томактабӣ доимо ғамхорӣ мекунад. Танҳо дар соли 1983 бештар аз 2 миллион квартира сохта шуда буд.

Таҷриба ва амалияи мамлакатҳои аъзои СҲИ афзалиятҳои куллии социализмро нисбат ба капитализм эътимоднок нишон медиҳад, ки ин афзалиятҳо баробарҳуқуқии социалӣ ва миллӣ, тараққии мунтазами иқтисодиёт, муттаҳидии идеявии ҷамъият, боварӣ ба фардо, ғамхории доимӣ дар бораи одами меҳнаткаш мебошанд. Дар ҳамин асос тарзи социалистии ҳаёт бой гардида, системаи сиёсии социализм инкишоф ва демократияи социалистӣ такмил меёбад.

Иқтидори афзудаи иқтисодии мамлакатҳои аъзои СҲИ асоси сиёсати сулҳ ва ҳамкории ба якдигар фоидабахши онҳо бо мамлакатҳои дигар мебошад. Обрӯи байналхалқии социализм ва таъсири он ба тамоми рафти тараққиёти ҷаҳонӣ хеле афзуд, ки ин омили муайянкунандаи прогресси ҷамъият аст.

Шарти асосӣ ва муҳимтарини ҳалли тамоми проблемаҳои прогресси ҷамъиятӣ сулҳи байни халқҳо мебошад. Ҷанг дар шароити ҳозираи имкониятҳои бузурги воситаҳои харбиовар ба манфиатҳои ватандӯстонаи оммаҳои меҳнаткашон комилан муқобил меистад. Ҷанги умумӣ ҳоло маънии на фақат несту нобуд сохтани сарватҳои моддии бо меҳнати асронаи халқҳо ба вуҷуд овардашударо, балки ҳалокати худи онҳоро низ дорад.

КПСС ва Давлати Советӣ тамоми тадбирҳои имконпазирро меандешанд, то ки пеши роҳи мусаллаҳшавии бошитоби беақлона гирифта шавад. Ватандӯстӣ дар меҳнат ва мудофиа узван пайваст аст. Тараққӣ додани иқтисодиёт, прогресси техникӣ, мустаҳкам намудани иқтидори Ватан дар шароити социализм ба кори сулҳ хизмат мекунад ва садди эътимодноки роҳи қасдҳои таҷовузкоронаи империалистӣ мебошад.

Дар рӯзҳои мо пешгӯиҳои К. Маркс дар бораи он ки «бархилофи ҷамъияти кӯҳна бо қашшоқии иқтисодӣ ва беақлии сиёсии он ҷамъияти нав ба вуҷуд меояд, ки принципи байналхалқии он **сулҳ** мебошад, зеро дар ҳар қадом халқ ҳамон як чиз — **меҳнат** ҳукмрон мешавад» (К. Маркс ва Ф. Энгельс, Асарҳо, нашри 2, ҷилди 17, саҳ. 5) бо қувваи махсус тасдиқ мегардад.

Коммунистон, ки ба манфиатҳои ватандӯстонаи халқҳо хизмат карда, ба ғалабаи ногузири кори ҳаққонии худ боварӣ доранд, шиори сулҳ ва меҳнатро ба миллитаризм муқобил мегузоранд. Халқҳои мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ, ки бо умумияти манфиатҳои куллии социалӣ бо ҳам муттаҳид шудаанд, дар процесси мусобиқаи иқтисодии осоишта бо капитализм ба меҳнаткашони тамоми ҷаҳон афзалиятҳои баҳснопазири сохти нави ҷамъиятӣ ва имкониятҳои беҳудуди меҳнати эҷодиро баҳри беҳбудии инсоният нишон медиҳанд.

# ИНТЕЛЛИГЕНЦИЯИ ТОҶИКИСТОНИ СОВЕТӢ ДАР СОЛҲОИ ҶАНГИ БУЗУРГИ ВАТАНӢ

*М. ШУКУРОВ,*
*доктори илмҳои таърих, профессор*

Дар қарори КМ КПСС «Дар бораи 40-солагии Ғалабаи халқи советӣ дар Ҷанги Бузурги Ватании солҳои 1941—1945» корнамоии бузурги меҳнаткашони ақибгоҳ, аз ҷумла интеллигенцияи советӣ — инженерон, конструкторон ва ходимони илм махсусан қайд карда мешавад. «Дар солҳои ҷанг,— гуфта шудааст дар қарори номбурда,— ходимони маданияти советӣ — нависандагон, шоирон, композиторон, артистон, рассомон, коркунони кино ва журналистон сазовори эътирофи олидараҷаи халқ гардиданд. Онҳо бо асарҳои худ мардуми советиро дар рӯҳи ватандӯстии шӯълавар ва диловарӣ тарбия мекарданд».

Сабаби Ғалабаи халқи советӣ дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ аз бисьёр ҷиҳат ҳамин ҳам буд, ки тамоми комьёбию имкониятҳои потенциалии илму маданияти советӣ ба хизмати фронт гузошта шуд.

Интеллигенцияи Тоҷикистони советӣ ҳамчун тамоми интеллигенцияи сермиллати советӣ дар торумори душман саҳми босазои худро гузошт. Аз худи рӯзҳои аввали ҷанг арбобони маданияти республика — коркунони маорифи халқ, воситаҳои ахбороти оммавӣ — матбуот, радио, клубу китобхонаҳо, кино, хона ва боғҳои маданият, чойхонаҳои сурх, олимон, нависандагону шоирон, ходимони санъат корашонро ба вазифаҳои замони ҷанг мутобиқ намуданд. Онҳо куввую ғайрати эҷодӣ, тамоми имкониятҳои потенциалиашонро ба хизмати садоқатмандонаи Ватан, партия ва халқ сафарбар намуданд ва дар солҳои пурошӯби ҳарбу зарби зидди душмани манҳус вазифаи ба зиммаашон гузошташударо бошарафона ба ҷо оварданд.

Ба даъвати партия ва Ватан «Ҳама чиз барои фронт! Ҳама чиз барои ғалаба!» аввалин шуда интеллигенцияи эъҷодкори Тоҷикистон ҳамовоз гардид. Ҳанӯз 24 маи соли 1941 нависандагони Тоҷикистон дар мактуби ба номи роҳбарони республика навиштаашон изҳор намуданд, ки агар лозим шавад, онҳо ҳам бо қалам ва ҳам бо яроқ баҳри озодию истиқлолияти Ватани маҳбуб монда нашуда мубориза мебаранд. «Мо, нависандагони советии Тоҷикистони офтобрӯя,— гуфта мешавад дар мактуб,— ҳама чун як тан, худро ба хизмати Ватан сафарбаршуда мешуморем. Бо даъвати аввалини партия ва ҳукумат яроқ ба даст гирифта, ба сафи Армияи Сурх ҳамроҳ шуда, Ватанро муҳофизат менамоем. Мо, нависандагон, щабро шабу рӯзро рӯз нагуфта кор мекунем, асарҳо меофарем, Ватани азиз ва Армияи Сурхи тавоноро васф менамоем».

Нависандагони Тоҷикистон Ҳабиб Юсуфӣ, Сотим Улуғзода, Абдушукур Пирмуҳаммадзода, Фотеҳ Ниёзӣ, Боқӣ Раҳимзода, Василий Кириллов, Ҳаким Карим, Ашурмат Назаров, Абдуҷаббор Қаҳҳорӣ, Лутфулло Бузургзода, Мухиддин Фарҳат қасамашонро ба ҷо оварда,

ба муқобили душман ҷангиданд. Ҳабиб Юсуфӣ, Ҳаким Карим, Абдушукур Пирмуҳаммадзода, Лутфулло Бузургзода дар ҷангҳои барои Ватани советӣ қаҳрамонона ҳалоқ гардиданд.

Ҳабиб Юсуфӣ аз фронт дар мактубаш ба устод С. Айнӣ навишта буд: «Шунидам, ки рафиқон барои маро ба хона баргардонидан кӯшиш доранд. Ман бағоят миннатдорам, вале аз Шумо хоҳиш мекунам ба дӯстон расонед, ки роҳи ман ба хона танҳо аз Берлин мегузарад». Моҳи январи соли 1942 Абдушукур Пирмуҳаммадзода дар мактубаш аз фронт навишта буд: «Ман имрӯз ҳамроҳи як гурӯҳ рафиқонам номи Ватанро вирди забон карда, ба иҷрои вазифаи бағоят масъулиятнок, вале ба ҳамон андоза хатарнок меравам. Агар сиҳат ва саломат баргардам, пас маълум мешавад, ки ситораи бахтам тофтааст, вагарна донистa бошед, ки ман ҳаётамро барои озодии Ватанамон қурбон кардаам ва маро ба некӣ ёд кунед». Ин мактуби охирини вай буд.

Мавҷи ҳаракати умумии ватандӯстона ба интеллигенцияи эҷодкори тоҷик, ки нависандагону шоирон, драматургҳо, композиторон, ходимони касбии санъати театрӣ, рассомонро дар бар гирифта, шумораашон аз 500 нафар зиёд набуд, қувваи нав бахшида, онҳоро рӯҳбаланд мегардонид. Шоири кӯҳансол, пирамарди ҳаштодсола Зуфархон Ҷавҳарӣ баъди танаффуси тӯлонӣ аз нав ба навиштани шеъру достонҳо оғоз намуд. Шеърҳои ватандӯстонаи шоираи панҷоҳсола Розия Озод низ дар матбуот чоп шудан гирифтанд. Шоирону нависандагони ҷавон А. Шукӯҳӣ, М. Фарҳат, А. Қаҳҳорӣ дар сафҳои Армияи диловари Советӣ хизмат карда истода, шеъру сурудҳои оташбор меофариданд. Нависандагони ҷанговари тоҷик С. Улуғзода ва Ф. Ниёзӣ дар газетаҳои фронтӣ ва варақаҳои ҷанговар бо асарҳояшон баромад карда, дар байни ҷанговарон намунаҳои беҳтарини адабиёти классикӣ ва муосири тоҷикро тарғибу ташвиқ менамуданд.

Нависандагони республика дар кори оммавии пропагандистӣ фаъолона иштирок мекарданд. Дар се соли аввали ҷанг онҳо ба воситаи радио бештар аз 100 гуфтори адабӣ, дар пойтахти республика, корхонаҳо, госпитальҳо, пунктҳои ҷамъомади ҳарбиён, колхозу мактабҳо бошад, зиёда аз 150 баромади адабӣ ва шабнишинӣ ташкил карданд.

Ба муносибати ба республикаи мо омадани як гурӯҳи калони нависандагони рус (А. Файко, С. Городецкий, А. Адалис, Н. Павлович, Л. Лесной ва дигарон) кори Иттифоқи нависандагони Тоҷикистон пурзӯр гардид. Нависандагони номбурда дар инкишофи адабиёти тоҷик, тарбияи нависандагони ҷавон саҳми муҳим гузоштанд. Онҳо бисьёр асарҳои С. Айнӣ, А. Лоҳутӣ, М. Турсунзода, А. Деҳотӣ, М. Миршакар ва дигаронро ба забони русӣ тарҷума карданд.

Фаъолияти эҷодии нависандагони Тоҷикистон ба офаридани асарҳои нави ватандӯстона нигаронида шуда буд, ки онҳо мебоист одамони советиро дар рӯҳи мардонагию шуҷоатмандӣ, садоқат ба Ватани маҳбуб тарбия намуда, хашму ғазаб, нафрати мардуми моро нисбат ба яғмогарони фашистӣ бедор намуда, ба ғалаба ва фардои дурахшон умед мебахшиданд. Нависандагони Тоҷикистон дар зарфи дуним соли ҷанг дар мавзӯи Ҷанги Ватанӣ бештар аз 240 асар офарида, маҷмӯаҳои коллективонаи шеъру ҳикояҳои «Сурудҳои Ҷангӣ», «Барои Ватан», «Интиқом», «Суруди ғазаб»-ро нашр карданд.

Шоирони Тоҷикистон даҳҳо суруди ватандӯстонаю зиддифашистӣ навиштанд, ки бисьёрашон, аз қабили «Ватан-Ватан», «Ризои Модар», «Ватан», «Интиқом» вирди забони тамоми халқи тоҷик гардиданд. Ҷанговарони тоҷик, соли 1941 сурудҳои устод Лоҳутиро тараннумкунон Москваро мудофиа мекарданд.

Намояндагони назми даҳонии халқии тоҷик Ҳикмат Ризо, Бобоюнус Худойдодзода, Саидалӣ Ализода ва бисьёр дигарон буданд.

Эҷодиёти онҳо хашму ғазаб, нафрати оммаи халқро нисбат ба душмани хунхор, боварии қавиро ба ғалабаи халқи советӣ ифода менамуд.

Асосгузори адабиёти советии тоҷик С. Айнӣ мақолаҳои ҳаҷвии «Деви ҳафтсар», «Чингизи асри XX», «Хари бедум»-ро навишт. Нависанда афсонаҳои қадимиро истифода бурда, кирдору тинати ваҳшиёна ва маккорию ғаддории саркардагони фашистон — Гитлер ва Муссолини, қувваи баҳодуронаи ҷанговари советӣ, ирода ва боварии ӯро ба ғалаба бар душман устодона ба қалам додааст.

Очеркҳои таърихию бадеии ба қаҳрамонони халқи тоҷик бахшидаи устод С. Айнӣ «Исьёни Муқаннаъ» ва «Темурмалик» барҳақ дар байни оммаи сершумори хонандагон шӯҳрати комил ёфтанд.

Дар солҳои ҷанг драматургияи советии тоҷик низ аз санҷиш бомуваффақият гузашт. Соли 1941 якбора чор нафар драматурги касбӣ — С. Улуғзода, Ҳ. Карим, А. Пирмуҳаммадзода, М. Раҳимӣ ба фронт рафтанд. Аммо офаридани пьесаю сценарияҳо давом дошт. Дар драматургияи замониҷангии тоҷик «Дили модар», «Хонаи Надир»-и Ҷ. Икромӣ (ҳаммуаллиф А. Файко), «Дар оташ»-и С. Улуғзода воқеаи муҳиме буданд.

Аз худи рӯзҳои аввали ҷанг фаъолияти театрҳои Тоҷикистон ба замони ҷанг мутобиқ гардонда шуд. Бо вуҷуди ба фронт рафтани як қатор актёрон, драматургҳо ва дигар коркунони театр, маҳдуд гардидани имкониятҳони молиявию моддӣ театрҳои республика кори эҷодиашонро монда нашуда вусъат медоданд.

Дар рӯзҳои аввалини ҷанг шакли нави намоиши театрӣ — концерт-митингҳо ба вуҷуд омад. Онро тамошобинон самимона пазируфтанд ва вай муваффақияти калон пайдо кард.

Дар ин солҳо кори ҳарбиёнро ба шефӣ гирифтани театрҳои Тоҷикистон хеле вусъат ёфт. Дар ҳайати бригадаҳои шефии концертӣ, бидуни артистон, нависандагону шоирон ва композиторон низ дохил мешуданд. Бригадаҳои мазкур дар қишлоқҳои алоҳида, заставаҳои сарҳаддӣ ва шаҳру районҳои республика баромад мекарданд. Ҳамагӣ дар давраи ҷанг 3250 концерти шефӣ ва 600 спектакль намоиш дода шудааст.

Дар ҳаёти театрии республика дар солҳои ҷанг коллективҳои эҷодии ба Тоҷикистон кӯчондашудаи театри мазҳақавии Ленинград, Оркестри давлатии симфонии Украина, театри ба номи Щорси Украина, театри тамошобинони ҷавони Ворошиловоград, театри мазҳақавӣ-мусиқии Воронеж, театри лӯхтакҳои Днепропетровск роли муҳим бозиданд. Таҷрибаи бои эҷодии онҳо ба баланд гардидани маҳорати касбии коркунони театрҳои Тоҷикистон мусоидат кард.

Шакли муҳими кори театр дар солҳои ҷанг ташкили бригадаҳои концертии фронтӣ буд. Бригадаҳои артистони Тоҷикистон нахустин маротиба моҳи январи соли 1943 дар назди ҷанговарони Ленингради дар муҳосира буда, дар Тихвин ва дигар маҳалҳо баромад кард. Бригадаи мазкур аз 14 январь то 5 марти соли 1943-юм 128 концерт намоиш дод, ки онҳоро қариб сӣ ҳазор кас тамошо карданд. Ҳамаи иштироккунандагони нахустин бригади фронтӣ бо Грамотаҳои фахрӣ ва Грамотаҳои Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон мукофотонида шуданд.

КМ ПК(б) Тоҷикистон ва ҳукумати республика дар хусуси зарурати мунтазам расондани хизмати бадеӣ ба ҷанговарон масъала ба миён гузоштанд. Бо ин максад 29 маи соли 1943 «Дар бораи ташкили театри фронтии РСС Тоҷикистон» қарор қабул карда шуд.

Охири моҳи август труппаи театрӣ ба Фронти Марказӣ омад. Дар концерти аввалини он фармондеҳи фронт К. К. Рокоссовский иштирок намуд. Сипас театр ба Фронти Ғарбӣ рафт. Дар зарфи 52 рӯз дар шароити душвортарин труппа барои 79 ҳазор нафар ҷанговарони фронтҳои Марказӣ ва Ғарбӣ 88 концерт дод.

Театри фронтии тоҷик бори дуюм моҳи декабри соли 1943 ба назди ҷанговарон рафт. Дар давоми моҳи декабри соли 1943 — моҳи январи соли 1944 театр дар фронтҳои 1 ва 2 Белоруссия 139 концерт дод, вай аз ҷумла дар назди ҷанговарони шефии дивизияи 17-уми Байрақи Сурх ва ордени Ленининдори савора якчанд маротиба баромад кард.

Сафари сеюми артистони Тоҷикистон моҳи апрели соли 1944 баргузор гардид. Театри фронтӣ дар дивизияи шефӣ ва дигар соединенияҳои фронтҳои 1 ва 2 Белоруссия бомуваффақият баромад кард. Дар давоми ду моҳ 131 концерт — спектакль намоиш дода шуд. Ҷанговарони яке аз қисмҳои ҳарбӣ чунин навишта буданд: «Санъати ба фронт овардаи Шумо ба ҷанговарон ҷасорат ва қувваю ғайрат бахшид».

Хусусиятҳои характерноки ҳаёти театрҳои республика дар даврaи ҷанг минбаъд баланд гардидани дараҷаи идеявию бадеии намоишҳо, ба вуҷуд омадани шаклҳои нави хизматрасонӣ ба тамошобинон, такомулоти эҷодии ҳайати актёрони театрҳо буд.

Дар солҳои ҷанг рассомони Тоҷикистон бисьёр картинаҳое офариданд, ки онҳо кору бори меҳнаткашони ақибгоҳ ва корномаҳои қаҳрамононаи ҷанговаронро инъикос менамуданд.

Дар ин давра даҳ выставкаи санъати тасвирӣ, графика, ҳайкалтарошӣ ва ҳунарҳои халқӣ ташкил карда шуд. Рассомон ва ҳунармандони халқии Тоҷикистон дар се выставкаи умумииттифоқии рассомӣ иштирок намуданд.

Рассомон дар ороиши госпитальҳо, клубу агитпунктҳо, гӯшаҳои сурх ва пунктҳои ҷамъомади даъватшавандаҳо, дар нашри газетаҳои деворӣ ва бюллетеньҳо кори зиёду муфиди харбию шефиро ба ҷо оварданд.

Олимони Тоҷикистон, ки дар атрофи штаби афкори илмии худ — филиали АФ СССР муттаҳид шуда буданд, дар торумори душман саҳми калон гузоштанд. Филиали номбурда ду моҳ пеш аз оғози ҷанг барпо гардида буд. Ба ҳайати он шаш институти тадқиқоти илмӣ ва якчанд шӯъба дохил мешуданд, ки ба он академик Е. Н. Павловский роҳбарӣ мекард. Ҳамон вақт дар кафедраҳои илмии филиал 83 нафар ходимон, аз ҷумла бисту ду нафар номзадҳо ва панҷ нафар докторони илм кор мекарданд.

Душвории замони ҷанг ба ташкили фаъолияти илмии олимони республика, албатта, таъсир мерасонд. Як қисми зиёди кадрҳои илмӣ ба фронт рафт. Дар байни онҳо бисьёр олимони боистеъдод буданд. Дар як қатор муассисаҳои илмӣ шумораи ходимон қариб нисфӣ кам шуд. Базаи моддии муассисаҳои илмии системаи филиали Тоҷикистонии АФ СССР, инчунин донишкадаҳои олӣ суст шуд. Бовуҷуди ин ба туфайли ғамхории доимии партия ва ҳукумат на фақат суръат ва дараҷаи корҳои илмӣ паст нашуданд, балки, баръакс, хеле ривоҷ ёфтанд.

Ба муносибати он, ки муҳимтарин марказҳои саноати ҳосилкунандаро дар ғарби СССР қӯшунҳои фашистони немис муваққатан забт карда буданд, геологҳои мамлакатамон бо тадқиқоти ҷустуҷӯии конҳои нави ангишт, нефть, маъдан ва ғайра машғул шуданд. Геологҳои Тоҷикистон ба омӯхтани конҳои ангиштсанг диққати ҷиддӣ медоданд, чунки аз худи моҳҳои аввали ҷанг республика аз сӯзишворӣ танқисӣ мекашид. Мунтазам конҳои металлҳои нодири ранга ҷустуҷӯ карда мешуд. Соли 1944 геологҳо кони қалъагиро дарьёфт намуданд. Тадқиқоти Қарамазор боиси як қатор кашфиёти конҳои полиметаллии дорои қимати калони амалӣ гардид.

Аз сабаби ба республика хеле кам оварда шудани намак зарурати тадқиқ намудани кони маҳаллии намак ба миён омад. Ин имкон дод, ки кори бо намак таъмин намудани аҳолӣ ва хоҷагии халқи Тоҷикистон хеле беҳтар гардонда шавад.

Бо мақсади дарьёфт намудани захираҳои нуриҳои минералӣ дар давоми солҳои 1941—1943 як қатор қӯрғонҳои водии Вахш тадқиқ карда шуданд. Дар натиҷа ба ихтиёри ташкилотҳои маҳаллӣ барои истифода бурдан як қатор майдончаҳои дорои миқдори зиёди селитраи калий дода шуд.

Хулласи калом, дар натиҷаи тадқиқотҳои геологӣ, проблемаи сӯзишворӣ дар республика ҳал карда шуд. Ҳамаи вилоятҳои республика, ғайр аз Қӯрғонтеппа, кони ангишти худро доштанд. Барои саноати нефть дар шимоли Тоҷикистон майдонҳои эҳтимолии нефтдор тайёр карда шуданд. Дар солҳои ҷанг олимони Институти ботаникаи филиали тоҷикистонии Академияи фанҳои СССР тадқиқотҳои муҳим гузаронидаанд. Институт бо ҷустуҷӯ ва дарьёфт намудани захираҳои нави рустаниҳо дар районҳои гуногуни республика фаъолона машғул шуд.

Самтҳои асосии кори олимони ботаник дар он солҳо омӯхтани рустаниҳои Тоҷикистон ва муайян намудани хелҳои нави рустаниҳои дорувор ва каучукдор, роҳҳои тараққӣ додани соҳаи пахтакорӣ, базаи меваю сабзавот, боғдорию ҷангалпарварӣ ва хӯрокии чорво буд.

Олимони ботаник хусусиятҳои пурқимати доруворни шилми арҷа ва адрасмонро дарьёфт намуданд. Аз арча равғани пурқимат ҳосил намуданд. Ин дору суръати табобати маҷрӯҳонро тезонида, ба таҷдиди қобилияти ҷангӣ ва меҳнатии онҳо мусоидат мекард. Адрасмон аз ҷиҳати таъсири табобатиаш ҳангоми дарди дил аз адонис, верноляси дар тиб қабулшуда авлотар буд. Мутахассисони институт имконияти дар Тоҷикистон парвариш намудани велериана, наперстянка, беладонна барин рустаниҳоро исбот карданд. Соли 1944 боғи ботаникии Сталинобод барпо карда шуда буд ва дар он озмоиши 27 навъи рустаниҳои доруворӣ оғоз ёфт.

Тадқиқоти ботаникҳо дар он солҳо асоси парвариши рустаниҳои каучукдорро дар республика ташкил намуд.

Ходимони боғи ботаникии Помир доир ба ошкор намудани манбаъҳои ашьёи хоми витамин ва рустаниҳои нави рангдори барои саноати бофандагӣ зарур бомуваффақият кор мекарданд.

Бо мақсади комилан афзун намудани истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқ олимони соҳаи зоология ва паразитология касалиҳои сирояткунандаи ҳайвонот, ҳашароти зараррасон ва воситаҳои мубориза зидди онҳоро омӯхтанд. Дар ин кор ба республика Институти зоологияи АФ СССР таҳти роҳбарии академик Е. Н. Павловский кӯмаки бебаҳо расонид. Институти мазкур соли 1942 аз Ленинград ба Тоҷикистон кӯчонида шуда буд.

Зоологҳо ва паразитологҳои республика ба колхозу совхозҳо дар бобати афзун гардондани саршумор ва маҳсулнокии чорво, барпо намудани базаи хӯрокии чорво кӯмаки калони илмӣ расониданд.

Тадқиқоти хеле пеш аз ҷангӣ сар кардашудаи доир ба хокшиносӣ ва мелиорация ба миқьёси калон давом дода шуд. Ин тадқиқот на фақат ба парвариши ҳосили фаровони зироатҳои техникӣ мусоидат кард, балки илми хокшиносии советиро бо маълумоту хулосаҳои нав ғанӣ гардонд. Дар солҳои ҷанг дар соҳаи тадқиқоти астрономӣ низ натиҷаҳои муҳими илмӣ ба даст оварда шуданд.

Корҳои илмии ходимони станцияи астрономии Сталинобод, алалхусус оид ба мунтазам гирифтани сурати ҷирмҳои осмонӣ, ба сабаби муттасил аз як ҷо ба ҷои дигар кӯчидани муассисаҳои астрономии мамлакат ва кам шудани корҳои тадқиқотии станцияҳои астрономии Англия ва ШМА, аҳамияти байналхалқӣ пайдо кардан гирифтанд. Маҳз дар солҳои ҷанг станцияи астрономии Сталинобод ситораҳои ҳаракаткунандаи то он замон ба илм номаълумро кашф намуд.

Дар давраи ҷанг олимони тиб, ки дар кафедраҳои Институти давлатии тиббии Тоҷикистон, дар ҷамъияти илмию тиббӣ тадқиқот мегузарониданд, ба муваффақиятҳои назаррас ноил гардиданд. На-

тиҷаҳои кори анҷом додашуда дар конференцияи илмию тиббии моҳи декабри соли 1943 дар Сталинобод баргузоргардида муҳокима карда шуданд. Дар маърӯзаҳои ба конференция пешниҳодшуда дар бораи муваффақиятҳо дар табобати ҷароҳати ҷанговарон, ҷарроҳии барқароркунанда, хунгузаронӣ ҳангоми касалиҳои гуногун, фаслҳои хеле муҳими патологияи минтақавӣ сухан мерафт.

Баробари сар задани Ҷанги Бузурги Ватанӣ характери корҳои илмию тадқиқотии олимони ҷамъиятшиносии республика тағйир ёфт. Тадқиқоти онҳо аҳамияти калони сиёсӣ пайдо кард. Онҳо асосан ба кор карда баромадани тематикаи ҳарбию ватандӯстӣ ва ҳалли проблемаҳои идеявию тарбиявӣ диққат медодагӣ шуданд.

Дар инкишофи илми таърих дар солҳои ҷанг марҳум Б. Ғ. Ғафуров саҳми калон гузошт. Ӯ ҳамроҳи Н. Прохоров соли 1944 китоби «Халқи тоҷик баҳри озодӣ ва истиқлолияти Ватани худ»-ро нашр намуд. Б. . Ғафуров баробари иҷро намудани вазифаи котиби КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, бо вуҷуди корҳои зиёди партиявию давлатиро ба ҷо оварданаш мунтазам бо мақолаҳои таърихию публицистӣ баромад мекард ва ҳамчун роҳбари партиявӣ чи дар марказ ва чи дар маҳалҳо ба ҳаёти мадании республика ҳамеша мароқ зоҳир менамуд, ба районҳо, муассисаҳои маданӣ, мактабҳо, донишкадаҳо, техникумҳо рафта, аз кору бор ва ҳаёти ҳаррӯзаи онҳо нағз хабардор мешуд. Ӯ ҳамчунин бо ходимони маориф ва артистон, нависандагону олимон мулоқот намуда ва дар байни халқ кору зиндагӣ мекард.

Дар тартиб додани грамматикаи забони тоҷикӣ муваффақиятҳои калон ба даст оварда шуданд. Мактабҳои ибтидоӣ ва миёнаи Тоҷикистон бо китобҳои дарсӣ таъмин карда, кор дар соҳаи фонетика, морфология ва синтаксиси забони тоҷикӣ давом дода шуд.

Экспедицияе, ки таҳти роҳбарии аъзо-корреспонденти Академияи фанҳои СССР М. С. Андреев соли 1942 дар Помир кор мекард, дар омӯхтани таърих ва маданияти халқи тоҷик роли калон бозид. М. С. Андреев материали фаровони этнографӣ — ёдгориҳои маданияти моддӣ, навишти урфу одат ва маросимҳо, маълумотҳоро дар бораи зироаткорӣ, ҳунармандӣ, шеваҳои хуфӣ, шуғнонӣ, рӯшонӣ, инчунин забонҳои ишкошимӣ ва вахонӣ гирд овард.

Фаъолияти филиали тоҷикистонии АФ СССР доир ба вусъат додани корҳои тадқиқоти илмӣ, тайёр намудани кадрҳои соҳаи илм на фақат дар давраи ҷанг натиҷаҳои дилхоҳ дод, балки дар давраи оянда ҳам инкишофи бомуваффақияти афкори илмиро дар Тоҷикистон таъмин намуд. Аз соли 1942 то соли 1945 аз рӯи материалҳои Тоҷикистон 16 диссертацияи докторӣ ва 32 диссертацияи номзадӣ ҳимоя карда шуд. Дар байни ходимони филиал шумораи докторон ва номзадҳои илм афзуд. Ин оқибати муваффақиятҳои минбаъдаи илми ҷавони тоҷикро муайян кард.

Олимони Тоҷикистон тамоми дониш ва қувваю ғайрати эҷодии худро ба мустаҳкам намудани қобилияти мудофиавии мамлакат равона карда, ба фронт мувофиқи имкониятaшон кӯмак мерасонданд. Онҳо муташаккилона ба Заёми давлатии ҳарбӣ обуна мешуданд.

Меҳнати фидокоронаи олимони Тоҷикистонро дар шароити ҷанг ҳукумати республика сазовор қадр кард. Бо Указн Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон аз 27 июни соли 1944 барои ноил шудан ба комьёбиҳо дар ташкили кори илмӣ ва муваффақиятҳои соҳаи омӯзиши табиат ва қувваҳои истеҳсолкунандаи Тоҷикистон бисьёр ходимони филиали тоҷикистонии Академияи фанҳои СССР бо Грамотаҳои фахрӣ ва Грамотаҳои Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон мукофотонида шуданд.

Ҳамаи намояндагони интеллигенцияи Тоҷикистон чи дар фронт ва чи дар ақибгоҳ баробари тамоми халқи советӣ намунаи мардо-

нагӣ ва қаҳрамонӣ нишон медоданд. Онҳо дар ақибгоҳи дурдаст истода, дар тарбияи сиёсӣ, ҳарбию ватандӯстӣ ва интернационалии меҳнаткашон саҳми бузург мегузоштанд.

Дар солҳои ҷанг муттаҳидии интернационалии интеллигенцияи Тоҷикистони советӣ мустаҳкам мешуд, дар ҳайати он намояндагони бисьёр миллатҳои Иттифоқи Советӣ — русҳо, украинҳо, ӯзбекҳо, арманиҳо, озариҳо, гурҷиҳо, тоторҳо ва ғайра дохил шуда, фидокорона меҳнат мекарданд. Ҳамаи онҳоро мақсади ягона — зудтар торумор кардани душман, муҳофизат намудани озодӣ ва истиқлолияти Ватанамон ба як қувваи муқтадиру эҷодӣ муттаҳид менамуд.

Корномаҳо дар фронт ва меҳнати фидокоронаю бурдборонаи эҷодии интеллигенцияи Тоҷикистон дар ақибгоҳ дар лавҳи хотири меҳнаткашони кишвари офтобрӯяамон ҳамчун намунаи мубориза барои идеалҳои дурахшони социализм ва коммунизм дар мамлакатамон абадӣ нақш мебандад.

Аз рӯзи Ғалабаи таърихии халқи советӣ 40 сол гузашт. Дар ин муддат дар ҳаёти интеллигенцияи халқии Тоҷикистон тағьироти куллӣ ба амал омад. Вай миқдоран афзуда, сифатан беҳтар гардид, шуморааш назар ба давраи ҷанг бештар аз 20 баробар афзуд, отряди мутахассисони дипломдор алҳол аз 270 ҳазор нафар зиёдтар аст.

Интеллигенцияи халқии Тоҷикистон барои офаридани неъматҳои моддию маънавӣ фаъолона ва самаранок меҳнат карда, бо ҳамин ба минбаъд мустаҳкам гардидани иқтидори Ватанамон мусоидат мекунад. Котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон рафиқ Р. Н. Набиев хизмати калони интеллигенцияро қайд намуда, дар маърӯзааш «60 сол дар оилаи ягонаи бародаронаи халқҳои советӣ» чунин гуфт: «Халқ ва партия комьёбиҳои интеллигенцияи халқии моро бисьёр тақдир мекунанд. Иҷозат диҳед аз ин минбар ба олимон, инженерон, муаллимону духтурон, ба ходимони адабиёт ва санъат, ба коркунони муассисаҳои маданият, матбуот, радио ва телевизион барои ҳиссаи бебаҳои онҳо дар барпо намудани сарватҳои моддӣ ва маънавӣ, дар тарбияи коммунистии меҳнаткашон изҳори миннатдории самимӣ кунам».



# РОҲҲОИ ҶАНГӢ ВА РОҲҲОИ МЕҲНАТӢ

ОЧЕРК

Он рӯз мо ба самти ҷанубу шарқии республика — ба қасабаи Узун роҳ пеш гирифтем, ки работи марказии колхози ордени Революцияи Октябрдори ба номи К. Маркси райони Қолхозобод дар ҳудуди он воқеъ гардидааст. Ҳам қасаба ва ҳам колхоз бо иродаи партия, ки он дар солҳои панҷсолаи якум халқро ба қобили кишт ва шодоб гардондани заминҳои лабташнаи водии Вахш бархезонда буд, бунъёд карда шудаанд.

«Газик»-и нави кабудчатоб бо роҳи тахту ҳамвори асфальтпӯш ба пеш ҳаракат мекард. Мошинро одами на чандон ҷавон меронд, ки нигоҳи оромонаву андешамандонааш аз зери абрувони ғафсу рухсори гундумгунаш ҳувайдо буд. Мо ҳамин тавр бо раиси колхоз Сапар Ҷумъаев шинос шудем.

Вай кам гап мезад, савол намедод. Аммо вақте ки мошин ба роҳи рост баромад, дар рухсори ӯ нишони табассум пайдо шуда, гӯё очингҳоро рабуд. Вай ба мо рӯй оварда гуфт:

— Роҳҳои водии Вахши мо тахту ҳамворанд ва ҳар кадоми онҳо таърихи худро доранд. Худи ҳамин роҳро гирем. Вай бо Канали Калони Вахш баробар сохта шуд ва ҳоло колхозро бо колхоз бригадаро бо бригада мепайвандад.

Раис қадру қимати роҳро медонад. Вай, ки дар водии лабташнаи Сурхандарьё таваллуд ёфта, ҳамроҳи падару бародарон барои аз худ кардани водии Вахш омадаасту сипас, тамоми роҳҳои Ҷанги Бузурги Ватаниро паси сар кардааст, қадри роҳро ҳам барои солдат ва ҳам барои деҳқон нағз фаҳмида гирифтааст. Бесабаб нест, ки вай ҳоло дар бораи роҳҳо гап мезанад. Вай дар солҳои ҷанг бо взводи пулеметчиёни худ садҳо ва ҳазорҳо километр роҳро паси сар намуда, душмани қаттолро торумор мекард. Бо ин роҳи тахту ҳамвор ҳазорҳо тонна пахтаи хушсифат ва маҳсулоти дигари ба даст овардаи колхоз кашонда шудааст.

Мо роҳро идома дода, нақли сарбози собиқро бо диққат мешунидем.

...Онҳо чанд шабонарӯз ба самти шарқ равона буданд. Одамон шалпару бемадор, либосҳо лахт-лахт дарида буданд. Ягона мақсади онҳо ҳарчи зудтар аз анбӯҳи ҷангал раҳо ёфта, то назди аскарони советӣ расидан буд. Вале садои тӯпи артиллерия ва миномётҳо аз дуродур ба гӯш мерасид ва торафт паст мешуд. Пайдо буд, ки фашистон аскарони моро торафт тангтар ба иҳота мегирифтанд. Аз байни анбӯҳи ҷангал пиёда ба онҳо расида гирифтан басо маҳол буд. Сержанти калон С. Ҷумъаев бо дастаи пулемётчиён гузаргоҳи дарьёи Двинаро ҳимоя карда, даҳ нафар ҷанговаронро аз иҳотаи душман раҳо намуд.

Вай дар канораи беша дароз кашида, роҳи тезтар пеш рафтанро меандешид. Ҳар соату ҳар дақиқа ба доми гитлерчиён афтидан мум-

кин. Бе мошин аз чангал баромада, ба одамони худ расида гирифтан ғайриимкон аст. Ягон илоче бояд ёфт.

Ногоҳ аз қафо садои шохшиканӣ ва ҳаш-ҳаш нафасгирии одам шунида шуд. Ҷумъаев ба он тараф нигарист: ефрейтор Скорик — ҷавонмарди бузургҷуссаву қӯпал, ки доимо нишони шӯхиҳои тамоми взвод буд, наздик меомад. Вай бочкаи калони металиро бо банд кашола карда меовард.

— Рафиқ сержанти калон, ана инро аз сари роҳ ёфтам. Эҳтимол равған дошта бошад. Фақат намедонам, ки равғани мошин ё равғани офтобпараст бошад. Шояд ба кор ояд,— гуфт вай гунаҳкорона ва арақашро аз ҷабинаш пок кард.

Якбора ба сари Сапар фикре омад.

— Бачаҳо, бочкаро ба ҷӯи паҳлуи роҳ бурда пинҳон кунед. Ту, Скорик, илоче карда, пробкаи онро кушо. То фаро расидани торикӣ дар сари роҳ навбатдорӣ мекунем. Ҳамин ки садои моторро шунидем, равғанро ба асфальт мерезем. Ҳама бояд тайёр ва ҳушьёр бошанд. Дар ҳар вазъият ба мотор тир наандозед — фармон дод ӯ.

Баъди бист-сӣ дақиқа чор нафар солдатҳо дар паҳлуи бочкаи рӯпушшуда дароз кашиданд. Сержанти калон бошад, байни баргу навдаҳои булути сершох паноҳ гирифта, ду самти роҳи калону морпечро бо диққат назорат мекард. Вақт суст мегузашт, роҳ холӣ ва гӯё дар атроф ҳама чиз мурда буд.

Баробари торикӣ роҳро тумани ғафс печонда, дидбонии роҳро боз ҳам гарон сохт. Ҳамин вақт аз самти пеш ба гӯши сержанти калон садои номавзуни мотор расид. Вай аз дарахт ба замин ҷаҳида, ба ҷанговарон фармон дод, ки тайёр шаванд.

Солдатҳо муттафиқона бочкаи вазнинро бардошта, ба роҳ ғелонданд. Равған ба асфальт пош мехӯрд. Садои моторро ҷанговарон низ баръало шуниданд. Ҳис карда мешуд, ки автомобиль боркаш аст ва бо суръати тамом пеш меояд. Аз байни тумани ғафс дурахши сафеди чароғ намудор шуд. Ҷанговарон дар байни анбӯҳи бутаҳои сари роҳ камин гирифта, пулемёту автоматҳоро тайёр карданд.

Автомобиль аз пастхамӣ баромад. Сержанти калон фургониалонақшро нав медид, ки лағҷиши гӯшхароши тормоз шунида шуд ва мошин дар ҷояш тоб хӯрда ба паҳлӯи чап майл кард.

— Хуб мешуд, ки бак оташ нагирад,— гуфт Ҷумъаев ва аввалин шуда аз камингоҳ баромад. Аз паси вай Скорик баромад, ки пулемёташ барои ҳимояи командир тайёр буд.

Скорик ва се нафар ҷанговарони дигар гурӯҳи гитлерчиёнро, ки роҳи гурез пеш гирифта буданд, таъқиб карданд. Оҳанги воҳимаангези тирпарронихо атрофро ба ларза оварда буд. Скорик фаҳмид, ки фашистонро зинда дастгир карда наметавонад, бинобар ин пулемётро назди решаи дарахти коҷ гузошта, душманонро ба нишон гирифт. Яке аз паси дигар садои автоматҳои душман хомӯш мегардид.

Сержанти калон ба назди пулемётчии ғазабнокшуда омада, паҳлӯи ӯ дароз қашид ва ба китфи азимҷуссааш зад.

— Оташфишонӣ бас аст, ба назарам ҳамаашонро ба замин яксон кардем,— гуфт вай.— Биё ба назди мошин меравем, ёрии ту зарур аст. Мошини боркашро зуд ба по мондан лозим. Метарсам, ки дар қафо колоннаи мошинҳо бо ҳимоятгарон набошад. Шитоб кардан лозим...

— Ба сари суккон кӣ мешинад?— пурсид сержанти калон аз солдат.

Ҳама хомӯш. Қасе то хизмати армия бо техника сару кор надошт. Худи сержанти калон бошад, то оғози ҷанг дар колхози худ ҳамагӣ ду маротиба суккони тракторро ба даст гирифта буд. Вале ба бозгашт тайёрӣ дида, борҳо ба гаражи полк рафта ба кори шоферҳо, ки аксар вақт моторро васл карда, мошинро дар роҳ меозмуданд, диққат дода буд. Ба сержанти калони кунҷкоб баъзан дам кардани ка-

мераву пӯшондани баллонҳо ва баъзан аз қанор ба каноре рондани мошинро месупурданд. Албатта, ин тайёрии ҳеҷ аст, вале рондани мошини ғанимат насиби вай гардид.

Ҷумъаев Скорикро, ки пулемёташро ба ҷои оинаи шикаста гузошта буд, паҳлӯи худ шинонд ва ба ҷанговарон фармон дод, ки дар кузов нишаста нағанабанд ва ҳар дақиқа ҳушьёру тайёр бошанд.

— Албатта, бо фашистон рӯ ба рӯ шудан, тирпарронию таъқиб кардан борҳо рӯй доданд, вале роҳ ҳаёти моро эмин дошт ва ба мо муяссар шуд, ки ба аскарони худ расида гирем. Мо ба хати фронт расидем: сипас мошинро оташ зада, пиёда ба мавқеи кадом батареяи артилерӣ баромадем, ки он барои дафъ кардани ҳуҷуми танкии душман ба хати пеш меистод. Баъди чанд вақт қисми ҳарбии худро ёфтем ва ба ҳайати фармондеҳӣ дар бораи иҷрои супориш муфассал рапорт додем.

Ҷумъаев нақли худро ба поён расонда, чанд дақиқа хомӯш монд.

...Ӯро дар полк зинда ҳисоб намекарданд. Вай бошад зинда баргашт ва бисьёр муҳорибаҳоро аз сар гузаронд. Дили Ватан — Москваро мудофиа кард. Яке аз аввалинҳо шуда ба кӯчаҳои шаҳри Калинин зада даромад, ки сокинони он баъдҳо ӯро гражданини фахрии он интихоб карданд. Бо гитлерчиён дар атрофи Смоленск ва камонаи Курск ҷангида, 10 маи соли 1945 якҷоя бо дӯстони ҳамяроқаш аз паҳлӯи пояҳои захмини рейхстаг гузашт. Ватан ба хизматҳои ҷангии Сапар Ҷумъаев баҳои босазо дода, ӯро бо орденҳои Ҷанги Ватанӣ дараҷаи дуюм, «Ситораи Сурх» ва медали «Барои хизматҳои ҷангӣ» мукофотонид.

Дар ин хусус мо дар сӯҳбатҳои баъдина ба Ҷумъаев хабардор шудем. Ҳозир бошад, тарҳи работи марказӣ дар иҳотаи сояи чинору бедҳо намудор мешавад. Вале пеш аз вориди правленияи колхоз шудан мо қатори мавзуни техникаро дидем, ки гӯё чун аскарон саф кашида буданд. Ин парки мошинҳо аст. Хоҷагӣ сол то сол дар парваришу ҷамъоварии пахтаи маҳиннах ва зироатҳои дигар комьёбиҳои азим ба даст меоварад. Колхоз ҳозир 200 трактор 63 автомобили гуногун, устохонаи замонавии таъмирӣ дорад.

Ҷумъаев моро бо сарагроном шиносонид. Сипас саринженер, сарбухгалтер, сариқтисодчӣ ва сарзоотехники колхозро муаррифӣ намуд ва ҳар кадоми онҳоро ҷонишини якуми раис мегуфт. Шояд вай бо ҳамин роҳ ба ҳар яки онҳо арзи боварии олӣ дошт.

Мӯъмин Қӯзиев бист сол аст, ки ба кори агрономӣ роҳбарӣ мекунад ва аз ӯҳдаи вазифаи худ мебарояд. Колхоз аз ҳар гектари 2430 гектар киштзор бештар аз чил центнерӣ ҳосили асосан пахтаи маҳиннах мерӯёнад.

Раис солҳои дароз аз ҷумла беҳтарин мутахассисон, командирони истеҳсолот — зумраи ёрдамчиёни боварибахши худро ба камол мерасонд. Вай ба ҳар яки онҳо кӯмак мекард, ки қомат рост кунанду соҳибэътибор шаванд. Боре хошоктайёркунандагон ба назди раис омада арз карданд, ки чӣ тавр силос хобонданд, ба он чӣ қадар ва чӣ хел консервант ва алафи сабз андохтан лозим?

— Ман намедонам,— сухани онҳоро бурида гуфт Ҷумъаев, ки чунин рафтор асло хоси вай нест.— Намедонам ва донистан ҳам намехоҳам. Бо ин кор кӣ машғул буданро Шумо медонед? Бо ҳамин кас масъаларо ҳал кунед ва баъд маро ҳам аз натиҷааш хабардор намоед.

Роҳбари колхоз ба қадри кадрҳо мерасад, вале онҳоро хотирҷамъ намекунад, барои ҳеҷ кас шароити имтиёзнок муҳайё намесозад.

Ин мисли муносибат бо рустанӣ, масалан, бо ниҳоли пахта мебошад. Агар навниҳолро пеш аз мӯҳлат обьёрӣ кунӣ, решааш чуқур нарафта, аз рӯи хок ғизо меҷӯяд, яъне муфтхӯрӣ мекунад. Бо ин роҳ решаи ниҳолро луч ва худи онро қурбон кардан мумкин аст. Одам

ҳам мисоли ҳамин аст: охир, одам... дили вай аз санг сахттару худаш аз гул нозуктар мебошад.

Сарагрономи колхоз Мӯъмин Қӯзиев иқрор мешавад:

— Раиси мо на танҳо пахта, балки одамонро, устодони пахтаро сабзонда, ба камол мерасонад. Онҳо бошанд, чи кор карданро хуб медонанд. Охир одамон аз ҳамдигар фарқ доранд. Як кас, чунон ки мегӯянд, ҳампои суруд кор мекунаду шахси дигар гӯё бо сӯзан чоҳ меканад. Раис ҳамаи онҳоро тарбия карда, ба арсаи ҳаёт мебарорад. Саркор Додомурод Ҳазратқулов, мудирони участка Бозор Бердиёров, Чӯра Асадуллоев ва бисьёр дигарон аз ҳамин қабил одамонанд. Колхоз ҳоло аз ҳар гектар бештар аз 40-центнерӣ ҳосил мегундорад. Бригадаҳои пешқадами Қурбон Олимқулов, Абдуҷаббор Тангиров аз ҳар гектар 42—45 центнерӣ пахтаи маҳиннах мегундоранд.

Қолхози ордендор дар ҷануби водии Вахш бо истеҳсолоти хелҳои дигари маҳсулоти хоҷагии қишлоқ низ машҳур аст. Меҳнатдӯстони хоҷагӣ порсол ба давлат 1200 тонна шир, 52 тонна пашм, 17 тонна пилла ва дигар хел маҳсулот фурӯхтанд, ки ин аз супоришҳои планӣ хеле зиёд аст.

— Чӣ хеле ки фарзанди дӯстдоштатаринро чудо кардан ғайриимкон аст, ҳамин тавр дар хоҷагӣ ба як соҳаи истеҳсолот имтиёз додан душвор,— бо андеша мегӯяд раис.

Аз ин рӯ, тасодуфӣ нест, ки масъалаи чорводорӣ чиддӣ ҳал карда мешавад. Рамаи гӯсфандҳои қарокулӣ зиёда аз ҳаждаҳ ҳазор сар гӯсфанд дорад, фермаи чорвои калон аз комплекси замонавӣ кам нест. Дар он бештар аз ду ҳазор сар гови ҷӯшоӣ парвариш карда мешавад. Қолхоз фабрикаи паррандапарварӣ низ дорад. Аз ин рӯ, барои сарзоотехники колхоз майдони васеи худозмоӣ мавчуд аст.

— Муваффақияти хоҷагии мо асосан ба он вобаста аст, ки мо дар ҳаққи одамон, дар бораи ташкили маишат, таҳсил ва истироҳати онҳо якзайл ғамхорӣ мекунем,— такрор ба такрор мегӯяд Сапар Ҷумъаев. Баҳори соли 1957 коммунист Сапар Ҷумъаев колхози дар район қафомондатаринро қабул кард. Дар банк колхоз ҳамагӣ 18 сӯму 57 тин пул дошт. Ҳосили ҳар гектар пахтазор андаке бештар аз понздаҳ центнерро ташкил мекард.

Раиси собиқи колхоз Абдулло Искандаров, ки ба нафақа мебаромад ба Ҷумъаев маслиҳат дод, ки ба комитети партиявӣ ва комичроияи район рафта қарз талаб кунад. Вале Сапар Ҷумъаев ба колхози ҳамсояи «Қизил Октябрь» рафта, раис ва сарбухгалтерро розӣ кард, ки ба тариқи ёрӣ 200 ҳазор сӯм қарз диҳанд. Қарор доданд, ки қарзро тирамоҳ баъди ба давлат фурӯхтани пахта хисобӣ мекунанд.

Албатта, Ҷумъаев таваккалан ба чунин қарор омада буд. Вай ҳанӯз намедонист, ки баҳор чи хел меояд, тобистону тирамоҳ чӣ медиҳанд. Вале вай боварӣ дошт, ки одамон аз пасаш меравaнд ва барои рӯёндани ҳосили фаровон ҳама корро мекунанд. Ва одамон ба раиси нав бовар карданд. Худи ҳамон соли аввалин колхоз аз ҳар гектар ба ҳисоби миёна 32 центнерӣ ҳосил ғундошт, ки ин аз супориши планӣ ду баробар зиёд буд.

Шоххои кутоху нӯгбуридаи дарахти тут ба роҳ сояи дароз паҳн мекунанд. Офтоб ба ғуруб наздик аст. Раис ба ронанда ҳеҷ гуна супориш намедиҳад. Маршрут муқарраркст, ронанда ҳар пастиву бурриши роҳро медонад. Барои давр зада баромадани замини бригадаи якум ним соат вақт сарф шуд. Дар колхоз бошад, 19 бригада ҳаст ва онҳо дар даҳ ҳазор гектар майдон воқеъ гардидаанд. Ба ин чумла боғоту чарогоҳҳо низ дохиланд.

Ҷумъаев пунктҳои аҳолинишинро, ки шумораи онҳо дар колхоз ба даҳ мерасад, аз диққат дур намонда, дар бораи солҳои оянда муттаҳид кардани онҳо фикр мекунад. Агар ин нақша амалӣ гардад, якбора ду саду панҷ гектар замини ҳосилхез холӣ мешавад. Стадион, кинотеатр, боғчаҳои доимӣ ва мавсимии кӯдакон, 35 яслӣ, ҳашт клуб,

ҳамин қадар китобхона ва боз нӯҳ мактаби миёна ва ду мактаби ҳаштсола. Хонаи хизматрасонии маишӣ, маркази тиҷорат. Дар паси ин номгӯи информационӣ меҳнати зӯрталаби даҳҳо сол, тағьироти тадриҷӣ дар шуури сокинони деҳот, дигаргуниҳои куллӣ дар психология, маданият ва маишати колхозчиён ниҳон аст.

Ҳоло даромади хоҷагӣ аз фурӯши маҳсулоти хоҷагии қишлоқ ҳар сол бештар аз даҳ миллион сӯмро ташкил мекунад. Қолхоз барои комьёбиҳои намоёни истеҳсолиаш бо ордени Революцияи Октябрь мукофотонида шуд. Барои муваффақиятҳо дар мусобиқаи социалистӣ колхоз борҳо ба гирифтани Байрақи Сурхи Сайёри ҚМ КПСС, Совети Вазирони СССР, ВЦСПС ва ҚМ ВЛҚСМ мушарраф гардидааст.

Сапар Ҷумъаев баробари роҳбари яке аз колхозҳои калонтарини республика буданаш корҳои зиёди партиявӣ ва давлатиро ба ҷо меоварад. Вай аъзои Қомитети Марказии Партияи Қоммунистии Тоҷикистон, депутати Совети Олии республика мебошад. Ба вай барои иҷрои муваффақиятноки супоришҳои панҷсолаи ҳаштум унвони олии Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ дода шудааст.

Оре, аз он рӯзе, ки вай ба кабинети раисии управления даромада ба счетҳои банкии колхоз назар андохта буд, дар ҳаёти Ҷумъаев дигаргуниҳои куллӣ ба амал омаданд. Ба орденҳои ҷангии вай ордену медальҳои меҳнатӣ, унвону вазифаҳои фахрӣ илова гардиданд. Дар ҳамаи ин солҳо вай дар дил ба замин, ба «тиллои сафед», ки мазмуну маънои ҳаёташро ифода мекунанд, меҳри фарзандӣ мепарварид. Вай бисьёр мутахассисон, устодони пахтакориро тарбия карда ба камол расонд. Баъзеи онҳо ҳоло ҳам дар колхози худ кор мекунанд ва участкаҳо, бригадаҳо, соҳаҳои истеҳсолоти колхозиро бо камоли кордонӣ пеш мебаранд. Баъзеи дигарашон ҳоло худ роҳбари хоҷагиҳои калони республика мебошанд. Вале ҳамаи онҳо барои ҳар донишу таҷрибаи беҳтарин ба Ҷумъаев сипосгузоранд.

А. ДЕМОЧКИН.



# УСЛУБИ РОҲБАРИИ ПАРТИЯВИРО ТАКМИЛ МЕДИҲЕМ

*А. ҚОСИМОВ,*
*котиби якуми комитети партиявии вилояти Қӯрғонтеппа*

Мо, коммунистон, дар давоми тамоми солҳои аз ақибмонӣ ва харобӣ босуръат баромада, ба давлати бузург табдил ёфтани мамлакатамон, ки он ҳоло нерӯи азими истеҳсолӣ ва маънавӣ мебошад, роҳи худро бо нишондодҳои В. И. Ленин муқоиса мекардем. Ҳамаи музаффариятҳои мо ба туфайли он имконпазир гардиданд, ки КПСС фаъолияти худро мувофиқи услуби ленинии кори партиявӣ ба роҳ мемонад.

Владимир Ильич ба хирад ва иродаи партия такья намуда, на фақат принципҳо, нормаҳо ва шаклу усулҳои нави роҳбариро кор карда баромада пойдор гардонд, балки бо фаъолияти партиявию давлатии худ намунаҳои ҳақиқатан суботкорӣ ва дар амалия моҳирона истифода бурдани онҳоро нишон дод. Дар зери таъсири бевоситаи В. И. Ленин дар шароити социализм услуби принципан наву бештар самараноки роҳбарии партиявӣ таркиб ва инкишоф ёфт. Ҳамин тавр буд, ҳамин тавр ҳаст ва ҳамеша ҳамин тавр мешавад.

«Партия,— қайд намуд рафиқ К. У. Черненко дар вохӯрӣ бо интихобкунандагони округи интихоботии Қуйбышеви шаҳри Москва 2 марти соли 1984,— ҷидду ҷаҳд мекунад, ки услуби ленинӣ бо тамоми гуногуншаклӣ ва пурмазмуниаш талаботи маънавӣ, аслиҳаи бебадали кори ҳар як роҳбари партиявӣ, советӣ, хоҷагӣ гардад».

Ташкилотҳои партиявии вилоят қарорҳои съезди XXVI партия, Пленумҳои баъдинаи КМ КПСС, қарори Комитети Марказии партияро «Дар бораи кори КМ Партияи Коммунистии Молдавия оид ба такмил додани услуб ва методҳои фаъолияти ташкилотҳои партиявӣ дар партави қарорҳои Пленуми ноябрии (с. 1982) КМ КПСС» ба роҳбарӣ гирифта, дар бораи риоя намудани нормаҳои ленинии ҳаёти партиявӣ ва принципҳои роҳбарӣ мунтазам ғамхорӣ мекунанд.

Дар солҳои охир дар услуби кори комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва райони партия кордонӣ, конкретӣ, муносибати эҷодӣ ба ҳалли масъалаҳои сохтмони хоҷагӣ ва маданӣ бештар дида мешавад. Асоси фаъолияти моро роҳбарии коллективона, аз рӯи план пеш бурдани кор, ғамхории доимии комитетҳои партиявӣ барои мустаҳкам намудани алоқа бо омма, баланд бардоштани роли ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ дар ҳаёт ва фаъолияти коллективҳои меҳнатӣ ташкил мекунад.

Комитети партиявии вилоят оид ба пурзӯр намудани кори партиявию тарбиявӣ, мустаҳкам кардани интизоми иҷро, баланд бардоштани масъулияти коммунистон барои кори супурдашуда, кам кардани шумораи маҷлисҳо, қарорҳо тадбирҳо меандешад. Масалан, соли 1984 шумораи масъалаҳои дар бюро муҳокима мешудагӣ хеле кам шуд. Аппарати он ба маҳалҳо назар ба соли 1981 ду маротиба кам ҳаргуна ҳуҷҷатҳо фиристод.

Бояд қайд кард, ки ҳангоми дар пленуми комитети партиявии ви-

лоят муҳокима кардани ҷамъбасти Пленуми апрелии (с. 1984) КМ КПСС мо ба масъалаи аз ҳам дуруст фарқ кунондани вазифаҳои органҳои партиявӣ, советӣ ва хоҷагӣ, баланд бардоштани масъулияти Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ аҳамияти калон додем. Комитети партиявии вилоят аз рӯи усули сиёсии роҳбарӣ амал карда, ба органҳои советӣ имконият дод, ки вазифаҳои дар наздашон истодаро мустақилона ҳал кунанд, масъулияти кадрҳо, ҳамаи коммунистони дар ташкилотҳои советию хоҷагӣ кор мекардагиро барои кори супурдашуда баланд бардоранд.

Ҳамаи ин ба коркунони аппарат имконият дод, ки дар маҳалҳо бевосита ба корҳои ташкилотчигӣ ва сиёсӣ машғул шаванд, ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ёрии амалӣ расонанд. Ин кор бошад, дар навбати худ, таъсири партиявиро дар ҳамаи соҳаҳои фаъолияти коллективҳои меҳнатӣ пурзӯр намуд, ки ба туфайли он мо тавонистем планҳои чор соли панҷсоларо оид ба нишондиҳандаҳои муҳими бисьёр соҳаҳои хоҷагии халқ барзиёд иҷро кунем. Ҳаминро ҳам бояд илова кард, ки мо ҳоло кӯшиш дорем дар вилоят чунин шароите ба вуҷуд оварем, ки на фақат планҳои соли чорӣ, балки умуман панҷсола бомуваффақият иҷро карда шаванд. Дар ин бобат дар вилоят ҳамаи имкониятҳо ҳастанд.

Ба туфайли ғамхории Комитети Марказии КПСС, ёрию мадади доимии КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон ва ҳукумати республика дар солҳои охир дар вилоят оид ба минбаъда мустаҳкам кардани базаи моддию техникии секторҳои саноатию аграрӣ, такмил додани механизми хоҷагӣ ва идоракунӣ, мустаҳкам намудани иқтисодиёти корхонаҳо, колхозҳо ва совхозҳо корҳои зиёде ба ҷо оварда шуданд, ки ҳамаи инҳо, албатта, барои самаранок пеш бурдани хоҷагии халқ имкониятҳои калон фароҳам оварданд. Масалан, сектори аграриро мегирем. Танҳо баъд аз Пленуми маии (с. 1966) КМ КПСС дар вилоят бештар аз 70 ҳазор гектар замини нав ба кор андохта, 32 совхози пахтакорӣ, сабзавоту токпарварӣ ташкил карда шуданд. Ҳаҷми умумии маблағгузорӣ дар сохтмони объектҳои хоҷагии об қариб як миллиард сӯмро ташкил дод.

Ин чорабиниҳо, меҳнати садоқатмандонаи меҳнатдӯстони хоҷагии қишлоқ, кори зиёди ташкилотчигию сиёсии комитетҳои партиявӣ, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ имконият доданд, ки истеҳсол ва хариди ҳамаи намудҳои маҳсулоти хоҷагии қишлоқ хеле зиёд карда шавад. Масалан, истеҳсоли миёнаи солонаи пахта дар панҷсолаи ёздаҳум назар ба соли 1965 аз 238 ба 428 ҳазор тонна расид, хариди зироатҳои полизӣ 7 баробар, сабзавот — 9, картошка — 5, ангур — 3, шир ва тухм — бештар аз 3 баробар афзуд.

Дар баробари мустаҳкам шудани иқтисодиёти саноат ва хоҷагии қишлоқ дараҷаи моддию маданиии аҳолӣ баланд, даромади реалӣ ва фонди ҷамъиятии истеъмол зиёд шуд.

Услуби ленинии роҳбарӣ аслиҳаи санҷидашудаи партия мебошад. Вай мисли дигар омилҳо дар сурате боэътимод хизмат мекунад, ки агар он покиза нигоҳ дошта, мунтазам сайқал, санъати ба кор бурда шуданаш такмил дода шавад. Аз ҳамин нуқтаи назар корҳои неки мо натиҷаи афзудани қобилияти ҷанговаронаи ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ мебошад. Бинобар ин комитети вилоятӣ, комитетҳои шаҳрӣ ва районии партия ба услуб, шакл ва тарзи кори онҳо аҳамияти махсус медиҳанд. Онҳо бохабар шуда меистанд, ки ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ кори иҷро мекардагии органҳои хоҷагиро такроран ба зиммаи худ нагиранд.

Худи ҳаёт тақозо намуд, ки дар ҳар район совети котибони ташкилотҳои партиявии корхона, колхозу совхозҳое, ки ба ҳайати ИАСР дохиланд, ташкил карда шавад. Совет структураи ҳозираи ташкилотҳои партиявиро вайрон накарда, роҳбариро ба хоҷагиҳои ҳамаи ташкилотҳои партиявии комплекси агросаноатии ин ё он район пурзӯр менамо-

яд, дар ҳамаи участкаҳои истеҳсолот роҳбарии ягонаро таъмин мекунад. Вай дар бораи дуруст ҷо ба ҷо гузоштани қувваҳои партиявӣ, мустаҳкам намудани интизом, назорату тафтиш кардани иҷрои қарорҳои қабулшуда ғамхорӣ зоҳир менамояд.

Вақте ки мо дар бораи **муносибати илмӣ** ба кори партиявӣ сухан меронем, дар ин ҷо плани комплексӣ, гузаронидани таҷрибаҳои илмӣ, тадқиқоти социологӣ роли муҳим мебозанд. Комитети вилоятӣ, комитетҳои шаҳрӣ ва районии партия бошанд, ин усулро дар фаъолияти рӯзафзуни худ васеъ истифода мебаранд. Масалан, комитети партиявии шаҳри Қӯрғонтеппа якчанд сол пеш бо роҳи анкетпуркунии коммунистон тадқиқоти социологӣ гузаронд. Мақсади тадқиқот муайян намудани дараҷаи фаъолии коммунистон дар ҳаёти меҳнатӣ ва ҷамъиятии коллективҳо мебошад. Натиҷаҳои таҳлил нишон доданд, ки мо дар кадом кор, дар куҷо ва чи хел ба камбудиҳо роҳ медиҳем. Дар айни замон материалҳои тадқиқот ба мақсади беҳтар намудани фаъолияти ташкилотҳои партиявӣ, афзоиши фаъолӣ ва масъулияти ҳар як коммунист ҳамчун ҷанговари сиёсии партия истифода бурда мешавад.

Дар навбати худ муносибати илмӣ ба кори партиявӣ бо дигар хислатҳои услуби ленинӣ — **кордонӣ** зич алоқаманд аст. В. И. Ленин ҳанӯз дар солҳои аввали Ҳокимияти Советӣ таҷриба ва кордониро дар кори ташкилӣ вазифаи аввалин ва асосӣ мешуморид. Дар замони мо ин талаботи ленинӣ на танҳо аҳамияти худро гум накардааст, балки зарофатнок ва актуалӣ мебошад.

Комитети вилоятӣ, комитетҳои шаҳрӣ ва районии партия аз рӯи нишондодҳои Пленуми ноябрии (с. 1982) КМ КПСС амал карда, кӯшиш мекунанд чунин шароити иқтисодию ташкилие фароҳам оваранд, ки ба меҳнати босифату сермаҳсул мусоидат намояд. Чунончи масъалаи баланд бардоштани масъулияти роҳбарон барои кори супурдашуда, вусъат додани ташаббуси онҳо дар бюро ва пленумҳои комитетҳои партиявӣ бештар муҳокима карда, ҳисоботи роҳбарони хоҷагӣ мунтазам шунида мешаванд. Ҳамаи пленумҳо, маҷлисҳои фаъолони партиявию хоҷагӣ, конференцияҳо, слётҳо, чун қоида, дар рӯзҳои шанбе гузаронида мешаванд. Кори онҳо ба тартиби муайян даровarда, ба органҳои партиявӣ даъват намудани коркунони роҳбарикунанда маҳдуд карда шуд. Онҳо ҳоло фақат дар мавридҳои зарурӣ ва асосан дар охири рӯзи кор таклиф карда мешаванд. Дар комитети вилоятии партия бо мақсади кам кардани шумораи ҳуҷҷатҳои ба комитетҳои партиявӣ фиристода мешудагӣ чунин тартиб ҷорӣ карда шудааст: шӯъбаҳо ҳар гуна маълумоту ахборотро аз районҳо фақат бо розигию маслиҳати котибони комитети партиявии вилоят талаб мекунанд. Ҳамаи ин, бешубҳа, ба фароҳам овардани муҳити кордонӣ мусоидат мекунад.

Аммо на ҳамаи комитетҳои районии партия услуби кори худро дар ин бобат дар асоси талаботи қарори КМ КПСС оид ба ташкилоти партиявии Молдавия, қарорҳои пленуми XVII КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон ва пленуми комитети вилоятии партия аз нав сохтаанд. Масалан, комитети партиявии райони Қабодиён роҳбариро ба ташкилотҳои ибтидоии партиявие, ки бо чорводорӣ сару кор доранд, суст карда буд. Вазъияти корро дар маҳалҳо ҳеҷ кас таҳлил намекард. Комитети районии партия нисбат ба котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, роҳбарони фермаҳо ва хоҷагиҳо серталаб набуд, ки ин боиси бемасъулиятии онҳо барои участкаҳои кори супурдашуда мегардид. Кор ба дараҷае расид, ки он дар давоми се сол масъалаи чорводориро дар бюро бештар аз 20 маротиба муҳокима кардааст, дар ҳар як қарор чунин ибораҳои таъкидӣ, монанди «беҳтар карда шавад», «сафарбар карда шавад», «баланд бардошта шавад» сабт меёфтанд, вале вазъият дар фермаҳо ба ҷои беҳтар шудан торафт бад мешуд. Соли 1984 аз ҳар сар модагов ба ҳисоби миёна назар ба соли 1983-юм 352 килограммӣ кам шир ҷӯшида шудааст. Агар дар миқёси вилоят аз

ҳар сар модагов ба ҳисоби миёна 2816 килограммӣ шир ҷӯшида шуда бошад, пас дар районн Қабодиён 2484 килограммиро ташкил кард. Кори соҳаҳои паррандапарварӣ, хукпарварӣ ва гӯсфандпарварӣ низ ғайриқаноатбахш буд.

Дар ин бобат дар бюро ва пленуми комитети вилоятии партия гуфтугӯи ҷиддӣ ва принципиалӣ ба амал омад. Ба комитети вилоятии партия лозим омад, ки ба кори комитети районии партия ҳатман машғул шавад. Ҳамин тавр ҳам шуд. Ба гунаҳкорон барои бемасъулиятӣ ҷазо дода, барои такмили тарзу усули роҳбарии партиявӣ ба ин соҳаи хоҷагии қишлоқ ёрии амалӣ расонда шуд. Ба туфайли тадбирҳои андешидашуда, чуноне ки натиҷаҳои моҳҳои аввали соли ҷорӣ нишон медиҳанд, кор хеле ҷоннок гардид ва умед ҳаст, ки имсол нишондиҳандаҳо беҳтар мешаванд.

Дар қарорҳои съезди XXVI КПСС ва дигар ҳуҷҷатҳои партия ва ҳукумат ба гузаронидани сиёсати ленинӣ оид ба кадрҳо аҳамияти калон дода шудааст. Маълум аст, ки сиёсат ба воситаи одамон ба амал бароварда мешавад. Аз ин рӯ, талаботи услуби ленинии кори партиявӣ — **дуруст хоста гирифтан, ҷо ба ҷо гузоштан ва тарбия кардани кадрҳо** аз ҳамин сар мезанад.

«Кадрҳоро тавре дуруст ҷо ба ҷо гузоштан лозим аст, ки дар участкаҳои ҳалкунанда одамони аз ҷиҳати сиёсӣ пухта, баркамол, кордон, ташаббускор, дорои қобилияти ташкилотчигӣ ва навовар бошад, ки бе ин дар замони мо ба истеҳсолоти ҳозира роҳбарӣ кардан мумкин нест»,— гуфта шудааст дар материалҳои Пленуми ноябрии (с. 1982) КМ КПСС. Комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии партия, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ин талаботи Пленуми КМ КПСС-ро оид ба масъалаи кадрҳо ба асос гирифта, ба беҳтар намудани сифати ҳайати коркунон, инчунин шахсони ба партия дохилшаванда диққати махсус медиҳанд. Дар айни замон дар байни коркунони номенклатурии комитети вилоятии партия 96,2 фоиз одамони дорои маълумоти олӣ ва олии нопурра ҳастанд, 60 фоизи онҳо мутахассисони хоҷагии халқ мебошанд. Сифати ҳайати кадрҳои органҳои партиявӣ, советӣ, касабавӣ, комсомолӣ ва хоҷагӣ сол аз сол беҳтар шуда истодааст. Кор бо захираи кадрҳо низ хеле беҳтар гардид.

Дар баробари ин бояд иқрор шуд, ки бюро, шӯъбаҳои комитети вилоятӣ, комитетҳои шаҳрӣ, районии партия барои устувор гардондани чунин услуби роҳбарӣ дар ҳамаи звеноҳои ташкилотҳои партиявии шаҳру районҳо, ки ба талаботи имрӯза пурра ҷавоб медода бошад, ҳанӯз тадбирҳои таъсирбахш наандешидаанд. Муносибати асосноки илмӣ ба кор на ҳамеша таъмин карда мешавад, нисбат ба комитетҳои партиявӣ, бюрои партиявӣ, роҳбарони хоҷагӣ, органҳои советӣ ва касабавӣ барои иҷрои бечунучарои план ва ӯҳдадориҳои социалистӣ серталабӣ зоҳир намегардад. Органҳои партиявӣ ва советӣ дар саноат ба масъалаи боздеҳи фондҳо, афзоиши ҳосилнокии меҳнат, кам кардани арзиши аслии маҳсулот бояду шояд машғул намешаванд. Дар алоҳида корхонаҳо нишондиҳандаҳои ин самтҳои муҳим хеле паст мебошанд. Ба ин фактҳое мисол шуда метавонанд, ки ҳангоми тафтиш дар заводҳои консервбарорӣ ва равғанкашии шаҳри Қӯрғонтеппа ошкор гардиданд. Дар ин корхонаҳо арзиши фондҳои асосӣ аз 6 ба 10 фоиз расид, боздеҳи фондҳо, баръакс, кам шуд. Ё ки заводи пахтатозакунии райони Шаҳртузро мегирем. Дар ин ҷо иқтидорҳои истеҳсолӣ ҳамагӣ 70 фоиз истифода бурда мешаванд.

Ба кадом ҳолат оварда расондани номуташаккилӣ ва бесарусомониро мо дар мисоли иттиҳодияи пахтатозакунии Қӯрғонтеппа дидем. Дар фаъолияти роҳбарони корхонаи мазкур унсурҳои маъмуриятчигӣ, ба инобат нагирифтани фикру мулоҳизаҳои ташкилоти партиявӣ, мутахассисон, коллектив гоҳ-гоҳ мушоҳида карда мешуд. Комиссияи ташкилоти ибтидоии партиявӣ оид ба назорат ба фаъолияти маъмурият

дар амал кор намекард. Кори ташкилотчигӣ ва сиёсӣ барои зиёд кардани самаранокӣ, сарфаю сариштa намудани ашьёи хом ва материалҳо сафарбар кардани коллектив суст буд. Дар натиҷа дар иттиҳодия миқдори нахи ҳосилшавандаи пахта кам, партовҳо аз норма зиёд шуд. Дар солҳои гузаштаи панҷсола бо сабабҳои дар боло зикршуда иттиҳодия ба сарфи барзиёди ашьёи хом роҳ дод. Ин ҳодиса дар ҳолате рӯй дод, ки партия ва ҳукумат моро ба ривоҷ додани мубориза барои сарфаю сариштакорӣ даъват менамоянд. Инак, лозим омад, ки ба ин кор дахолат карда, барои ислоҳ намудани вазъият тадбирҳои зарурӣ андешем. Роҳбарони иттиҳодия ҷазои сазовор гирифтанд. Бюрои комитети шаҳрии партия қарори конкретӣ қабул кард, ки он ба тахти назорат гирифта шуд. Ҳоло гуфтан мумкин аст, ки камбудиҳои ҷойдошта асосан бартараф карда шуданд, умуман коллектив кори худро беҳтар ба роҳ монд.

Минбаъд беҳтар намудани роҳбарии партиявӣ ба хоҷагии қишлоқ ва идора кардани он яке аз вазифаҳои муҳимтарин мебошад. Гап дар сари он аст, ки ба муносибати ташкил ёфтани иттиҳодияҳои агросаноатӣ, шӯъбаҳои хоҷагии қишлоқ дар комитетҳои районии партия дар ташкили идоракунӣ дигаргуниҳои муҳим ба амал омада бошанд ҳам, вале кори роҳбарӣ ба ин соҳа натиҷаи чандон самарабахш надода истодааст. Маҳз дар ҳамин бобат дар пленуми комитети вилоятии партия, ки моҳи декабри соли гузашта барпо гардиду он вазифаи ташкилоти партиявии вилоятро оид ба иҷрои қарорҳои Пленуми октябрии (с. 1984) КМ КПСС ва пленуми дар моҳи ноябри соли гузашта барпо гардидаи КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон муҳокима кард, муфассал сухан ронда шуд. Дар пленум вазъияти кори обьёрию мелиорацияи замин, бештар самаранок истифода бурдани заминҳои пеш обшоршуда таҳлил, камбудию захираҳо ошкор, программаи конкретии ҳамаи корҳои оянда мо муайян карда шуд.

Вазифаҳо калонанд, вале онҳоро бе замини нави иловагӣ ва бе муносибати ғамхорона ба он ҳал кардан мумкин нест. Мутаассифона, мо дар ин бобат камбудиҳои зиёде дорем. Масалан, дар вилоят ҳозир аз 223 ҳазор гектар замини обьёришаванда бештар аз 45 ҳазор гектараш дар ҳолати номӯътадил мебошад. Инро дар районҳои Ёвон, Колхозобод, Қумсангир, Вахш, Коммунистӣ, Куйбышев ва Чилликӯл дидан мумкин аст.

Комитети партиявии вилоят аз ин вазъияти ногувор дар ташвиш аст ва аз ҳамаи чор тресте, ки бо сохтмони хоҷагии об ва мелиорация машғуланд, инчунин аз комитетҳои районии партия ва комиҷроияҳое, ки дар территорияҳои онҳо кори муайяни мелиоративӣ бурда мешавад, даъвои ҷиддӣ дорад. Вай дар оянда на фақат аз комитетҳои районии партия, комиҷроияҳо ва бинокорон, балки аз ИАСР, роҳбарони колхозу совхозҳо, ки худро аз ин кор ба канор мегиранд, қитъаҳои барои объективҳои сохтмон ҷудо карда шударо таъмин, ба сетҳои обьёрии мавҷуда ғамхорона муносибат наменамоянд, сахт талаб мекунад. Ба фактҳои камсамара истифода бурдани замин роҳ дода мешавад. Масалан, соли 1984-ум 34 хоҷагӣ аз ҳосили миёнаи пахтаи вилоят кам ҳосил гирифтанд, чунин ҳосили паст дар дигар намудҳои зироати хоҷагии қишлоқ низ дида мешавад. Инчунин ҳосили пастро хоҷагиҳое мегиранд, ки шароити заминy ҳавояшон як хел аст. Ҳоло вазифаи асосии мо аз он иборат аст, ки қафомондагонро ба дараҷаи пешқадамон расонем, нишондиҳандаҳоро баробар кунем. Зеро захираи калони зиёд кардани истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқ дар ҳамин аст.

Пахтакорӣ соҳаи асосии хоҷагии қишлоқи вилоятамон мебошад. Мо ба тараққиёти минбаъдаи он диққати калон медиҳем. Вале дар як қатор районҳо ва хоҷагиҳо аз захираҳои зиёд намудани пахта пурра истифода намебаранд. Ҳарчанд истеҳсоли миёнаи солонаи пахта дар панҷсолаи ёздаҳум назар ба панҷсолаи даҳум 3 фоиз зиёд шуда бошад ҳам, вале он асосан аз ҳисоби заминҳои навкорам мебошад. Ҳо-

сили миёнаи солонаи пахта, чунон ки статистика нишон медиҳад, аз 30,7 ба 29,9 центнер фаромадааст.

Албатта, ин тасодуфӣ нест. Дар як қатор хоҷагиҳо маданияти зироатро ба қадри зарурӣ баланд намебардоранд. Дар ин бобат боз дигар проблемаҳои ҳалнашуда низ ҳастанд. Аз ҷумла, дар соҳаи тухмикорӣ. Аз афташ, ба ин кор сустӣ ва камталабии баъзе роҳбарон ва мутахассисони хоҷагиҳо, инчунин ходимони филиали дар Вахш будаи институти тадқиқоти илмии Тоҷикистон таъсир расонда истодааст. Олимони мо ба кадом сабаб чунин мешуморанд, ки кори онҳо ихтирои навъҳои нав асту бас, ба процесси ҷорӣ намудани онҳо бояд каси дигар назорат кунад.

Дар хотир дорам, ки як вақтҳо ақидае буд: гӯё дар районҳои пахтакор чорводориро нағз тараққӣ додан мумкин набошад, зеро дар ин районҳо алафҳои бисьёрсола ва ғалладона бештар аз 20 фоиз ва ҳатто 15 фоизи заминҳои обьёришавандаро ташкил медиҳанд. Ин ақидаро таҷрибаи корӣ хоҷагиҳои калони пахтакори совхози «Москва»-и райони Ҷиллнкӯл, колхозҳои ба номи Ленини райони Қумсангир, колхози ба номи Ленини райони Колхозобод рад мекунанд, ки ҳоло дар ин хоҷагиҳо ҳам пахтакорӣ ва ҳам чорводорӣ бомуваффақият ривоҷ меёбад.

Вале сарфи назар аз дигаргуниҳои иқтисодие, ки давлат дар соҳаи чорводорӣ бо ёрии баланд кардани нархи харид ба амал оварда истодааст, ин соҳа зарари калон меоварад. Ғайр аз он камбудиҳое, ки тарзу услуби кори комитети партиявии райони Қабодиёнро таҳлил намуда, дар боло қайд кардам, вазъият дар хоҷагиҳои райони Панҷ чандон хуб нест. Дар давоми се соли охир дар ин ҷо арзиши аслии гӯшт ва шир 12—19 фоиз баланд шуд, зарар бошад, ба як-якуним миллион сӯм расид.

Соли гузашта вилоят плани умумиро аз рӯи намудҳои асосии маҳсулоти хоҷагии қишлоқ иҷро карда бошад ҳам, вале оид ба хариди шир аз давлат қарздор шуда монд, колхозу совхозҳои районҳои Шаҳртуз, Қабодиён, Куйбышев плани ширсупориро пурра, 17 хоҷагӣ плани фурӯши гӯшт, 27 хоҷагӣ плани хариди шир, 23 хоҷагӣ плани тухмсупориро иҷро накарданд. Агар ин хоҷагиҳо планҳояшонро иҷро мекарданд, мо боз 397 тонна гӯшт, 4,2 ҳазор тонна шир ва 2,1 миллион дона тухм гирифта метавонистем.

Комитети партиявии вилоят ният дорад, ки соли ҷорӣ бо якҷояги иттиҳодияи агросаноатии вилоят вазъияти чорводориро чуқур омӯзад. Хусусан мо ба чунин масъалаҳо диққат медиҳем: барои чӣ дар бисьёр колхозу совхозҳо ҳосилнокии меҳнат паст аст, пудрати бригадавӣ суст ҷорӣ карда мешавад, ҳисобу китоб дуруст ба роҳ монда нашудааст, хароҷоти ғайриистеҳсолӣ ҳамоно зиёд аст, вайрон кардани интизоми молиявӣ, планӣ ва давлатӣ ҷой дорад, ки даромаднокии истеҳсолоти хоҷагии қишлоқро паст мекунад. Вале ҳоло бе тадқиқоти махсус ҳам гуфтан мумкин аст, ки сабаби ба вуҷуд омадани ҳамаи ин проблемаю камбудиҳои хоҷагии қишлоқ кори худро дар асоси талаботи маҷлиси машваратии умумииттифоқии иқтисодӣ аз нав насохтан, ба иқтисодиёти корхонаҳои комплекси агросаноатӣ чуқур сарфаҳм нарафтани комитетҳои районии партия, комиҷроияҳои алоҳида ва иттиҳодияҳои агросаноатии вилоятию районӣ мебошад. Аз ҷумла, иттиҳодияи агросаноатии вилоят дар давраи тамоми мавҷудияти худ таклифҳои ҷолиби диққати барои тараққиёти минбаъдаи истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ алоқамандро кам пешниҳод кардааст. Аппарати бисьёрнафараи он барои ҷамъоварию тартиб додани маълумоту справкаҳо ва ҳар гуна ахборот бисьёр вақт сарф мекунад. Қордонӣ ин тавр намешавад, баръакс, вай аз кам кардани ҳуҷҷатфиристонӣ, дар маҳалҳо расондани ёрии амалӣ, назорат ба қарорҳои қабулшуда иборат аст. Бинобар ҳамин мо ҳоло ба бартараф намудани камбудиҳои соҳаи идоракунӣ диққати калон медиҳем. Ин проблемаҳоро дар рӯзҳои наздик

дар яке аз пленумҳои комитети вилоятии партия, ки масъалаи сиёсати оид ба кадрҳоро муҳокима менамоянд, дида мебароем. Минбаъд ҳам дар бораи беҳтар намудани кори байни кадрҳо, баланд бардоштани масъулияти онҳо барои ҳалли вазифаҳои хоҷагӣ, роҳбарии бештар самарабахш ба иқтисодиёти саноат ва хоҷагии қишлоқ, инчунин тараққиёти нигаҳдории тандурустӣ, маорифи халқ ва маданият ғамхорӣ зоҳир менамоем. Инак, ташкилоти партиявии вилоят барои бо одамони саводноку баландихтисос мустаҳкам кардани ҳамаи участкаҳои кор тамоми имкониятҳоро дорад. Ҳозир дар вилоят қариб 3 ҳазор нафар мутахассисони хоҷагии халқ ҳастанд. Ин захираи калонест барои пешбарӣ кардан.

Услуби кори партиявӣ аз бисьёр ҷиҳат бо он муайян карда мешавад, ки комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии партия роҳбариро ба асоси партия — **ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ** чӣ гуна ба амал мебароранд. Зеро барои амалӣ гардонидани вазифаҳои хоҷагию сиёсӣ, дар коллективҳо фароҳам овардани муҳити солиму психологӣ маҳз ташкилотҳои ибтидоӣ, цехии партия, гурӯҳҳои партиявӣ масъуланд.

Мо бисьёр ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ дорем, ки ташкилотчиёни ҳақиқии омма мебошанд, ба ҳаёти истеҳсолию ҷамъиятии коллективҳои худ таъсири мусбат мерасонанд. Бисьёр коммунистоне ҳастанд, ки роли авангардии худро бошарафона иҷро мекунанд, дар истеҳсолот, оила, зиндагӣ ба дигарон намунаи ибрат мебошанд. Масалан, ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон ва комитети вилоятии партия тарзу услуби кори комитети партиявии районии Қолхозободро оид ба минбаъда беҳтар намудани роҳбарӣ ба ташкилотҳои партиявии камшумор бодиққат омӯхтанд. Қайд карда шуд, ки шӯъбаҳои комитети районии партия ба ҳаёти ин ташкилотҳои партиявӣ бештар марoқ зоҳир карда, ба васеъ истифода бурдани фаъолию ташаббуси онҳо кӯшиш мекунанд, дар ҳалли вазифаҳои дар назди коллективҳои меҳнатӣ истода ба онҳо бештар такья менамоянд.

Бояд иқрор шуд, ки дар структураи ташкилотҳои партиявӣ кор чандон хуб нест. 5 корхонаи саноатӣ, 13 ташкилоти бинокорӣ, 245 мактаби маълумоти умумии вилоят бо сабаби кам будани шумораи коммунистон ташкилоти партиявӣ надоранд.

Дар хоҷагии қишлоқ дар бисьёр бригадаҳо, фермаҳо ташкилоти цехии партиявӣ, гурӯҳи партиявӣ барпо карда нашудааст ва дар 652-тои онҳо ҳатто ягон нафар ҳам коммунист нест. Ин масъаларо мо ба назорат гирифтаем ва дар соли ҷорӣ ҳатман ҳал менамоем. Ҳанӯз соли гузашта дар он участкаҳое, ки коммунистон нестанд, мо 941 ташкилотчии партиявиро фиристодем.

Бо мақсади баланд бардоштани роли ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, минбаъда беҳтар намудани роҳбарӣ ба онҳо дар шаҳр ва як қатор районҳо азназаргузаронии қобилияти ҷанговаронаи ин звеноҳои муҳими партиявӣ ташкил карда шуд. Мақсади азназаргузаронӣ, ки ба съезди XXVII КПСС бахшида шудааст, минбаъд вусъат додани ташаббус ва фаъолии ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, такмил додани шаклу усулҳои кори онҳо, дар ҳар як ташкилоти партиявӣ фароҳам овардани чунин муҳити маънавию психологие мебошад, ки ҳар як аъзои партия ба афзоиш ва қобилияти ҷанговаронаи ташкилоти партиявӣ, мустаҳкам намудани обрӯю эътибори он, беҳтар кардани кори ҳамаи коллектив марoқ зоҳир менамояд.

Дар бораи тарзу услуби роҳбарии партиявӣ сухан ронда, ба проблемаҳое, ки бо ташкили **назорат ва тафтиши иҷро** алоқамананд, дахл накардан мумкин нест. Оперативию қобилиятнокӣ дар ҳалли масъалаҳое, ки дар назди ин ё он комитети партиявӣ меистад, маҳз дар ҳамин зоҳир мегардад.

Дар вилоят ин участкаи кори партиявӣ ҳанӯз суст ба роҳ монда шудааст. Дар комитети шаҳрӣ, як қатор комитетҳои районии партия даҳҳо қарорҳои органҳои болоӣ, азони худӣ дар зери назоратанд, баъ-

зеи онҳо аз рӯи як масъала такроран қабул шудаанд, ки як қисмашон вазъияти ҳақиқии кори ташкилотҳои ибтидоии партиявиро инъикос, коммунистонро барои иҷрои вазифаҳои дар назди коллективҳо истода сафарбар намекунанд.

Дар хотир дорам, ки дар комитети партиявии райони Вахш дар бораи кори комитети партиявии «Вахшводстрой» дар давраи тайёрӣ ба маъракаи корҳои саҳроию баҳорӣ масъала муҳокима карда мешуд. Дар ин ҷо чи хел масъалаҳоро муҳокима мекарданд: техника, механизмҳо дар кадом ҳолатанд, кори шустани шӯрзаминҳо, сети коллектору заҳбурҳо чи хел аст. Аммо дар қарори комитети райониии партия чизи асосӣ — кори ташкилотчигии байни одамон, вазифаи худи комитети партиявии совхоз дар ин давраи масъулиятнок набуд. Ин моҳиятан ҳуҷҷати комитети райониии партия не, балки фармони органи хоҷагӣ буд. Ҳозир комитети вилоятии партия кӯшиш мекунад, ки чунин қарорҳо — «фармонҳо» дар фаъолияти комитетҳои райониии партия ҳарчи камтар бошанд.

Барои пурратар тасвир кардани роҳе, ки комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ, райониии партия ҳолю бо он тарзу услуби кори худро такмил медиҳанд, ба масъалаи мубориза бо фактҳои суиистеъмол, аз будаш зиёд нишон додани кор, таҳрифи ҳисобот, фиребгарӣ ва торочгарӣ таваққуф кардан лозим аст. Ин гуна фактҳо дар вилоят ҳанӯз вомехӯранд ва дар се соли охир дар бораи онҳо ба комитети партиявии вилоят бисьёр мактубҳо омадаанд. Албатта, ягонтои ин мактубҳо бенатиҷа намонданд, мо барои пешгирӣ намудани ин бадкирдориҳо, аниқтараш решакан кардани онҳо, комплекси томи тадбирҳо андешидем.

Вале дар баъзе районҳо ба муқобили ин гуна ҳодисаҳои манфӣ суст мубориза мебаранд. Соли гузашта аз сабаби бе назоратии органҳои партиявӣ, советӣ ва хоҷагӣ ҳангоми ширу пахтасупорӣ дар баъзе хоҷагиҳои райони Куйбышев фактҳои ҷиддии фиребгарӣ ошкор карда шуданд. Комитети вилоятии партия на фақат дар иқтисодиёт зарар овардани фиребгарӣ, балки ба тарбияи одамон таъсири манфӣ расондани онро ба назар гирифта, ба ин фактҳо баҳои принципиалӣ дод. Роҳбарони район ҷазои сахти партиявӣ гирифтанд, шахсони бевосита гунаҳкор аз партия холӣ ва аз кор озод карда, мувофиқи қонун ба ҷавобгарӣ кашида шуданд. Комитети партиявии вилоят минбаъд ҳам ба муқобили чунин ҳодисаҳои манфӣ муборизаи қатъӣ мебарад.

Барои он ки дар ҳаёти мо ҳар гуна зуҳуроти манфӣ кам вохӯрад, аз чунин восита, монанди **танқид ва худтанқид** бештар истифода бурдан лозим аст. В. И. Ленин ҳамеша огоҳ мекард, ки мо аз мағрурию худфиребӣ, чун аз касалии сирояткунанда, ҳазар намоем. Вале дар баъзе коркунони партиявии мо ба ҳар навъ ин «касалӣ» ҳаст. Масалан, дар пленумҳои комитети партиявии райони Коммунистӣ шӯъбаҳо ва бюрои он танқид карда намешаванд. Соли гузашта ягон нафари дар пленум баромад кардагӣ комитети райониии партияро танқид накард. Ҳол он ки дар кори комитети райониии партия камбудиҳо ҳастанд ва онҳо на фақат дар район, балки дар вилояту республика ҳам маълуманд.

Дар охир қайд кардан мехоҳам, ки дар вилоят дар ҳама ҷо пленумҳои комитетҳои шаҳрӣ ва райониии партия шуда гузаштанд, ки дар онҳо масъалаи такмил додани услуби кори партиявӣ муҳокима ва ба ин муносибат вазифаҳои навбатии ҳар як комитети райониии партия муайян карда шуданд. Акнун барои он бояд кӯшиш кард, ки иҷрои онҳо бо пурзӯр намудани кори ташкилотчигӣ мустаҳкам карда шавад. Коммунистони вилоят боварӣ доранд, ки аз ӯҳдаи такмил додану беҳтар намудани услуби кори худ мебароянд, камбудиҳои мавҷударо бартараф намуда, съезди XXVII КПСС ва съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистонро сазовор пешвоз мегиранд.

# САМАРАИ ҶУСТУҶӮИ ЭҶОДӢ

*М. ЧИЛЛАЁВ,*
*котиби комитети партиявии колхози ба номи Кирови районы Москва*

Дар рӯи мизи кориам дар бораи истеҳсол ва ба давлат фурӯхтани маҳсулоти хоҷагии қишлоқ барои солҳои 1981—1984 ахборот истодааст. Ба ин «оинаи» фаъолияти хоҷагиамон нигоҳ карда, ҳам муваффақият ва ҳам камбудиҳои корамонро мебинам. Ин дурустии хулосаҳои дар мақолаи «Ба дараҷаи талаботи социализми мутараққӣ» баён ёфтаи К. У. Черненкоро бори дигар тасдиқ мекунад. «КПСС ҳаминро ба асос мегирад, ки барои партия бо хоҷагӣ машғул шудан, пеш аз ҳама, маънои бо одамони пешбарандаи хоҷагӣ машғул шуданро дорад. Корҳо хоҷагӣ, услубашон сиёсӣ — чунин аст моҳиятан формулаи роҳбарии партиявӣ ба иқтисодиёт». Аз афташ, баъзан риоя накардани ҳамин формулаи роҳбарӣ буд, ки мо дар солҳои 1982—1983 назар ба имкониятҳои худ сусттар кор кардаем. Колхоз дар ин муддат плани истеҳсол ва ба давлат фурӯхтани пахтаро иҷро карда натавониста, мувофиқан 323 ва 548 тонна пахта надод. Ҳамон солҳо нишондиҳандаҳои истеҳсоли дигар хелҳои маҳсулоти хоҷагии қишлоқ ҳам назар ба солҳои пешина хуб набуданд.

Правления ва комитети партиявӣ дар ҳамаи ин хавфи иҷро нашуда мондани супоришҳои плани панҷсола ва ӯҳдадориҳои социалистиро медиданд. Савол ба миён омад, ки барои ишғол кардани мавқеи пештарааш колхоз корро аз чӣ бояд сар кунад?

Комитети партиявӣ корро аввал аз ҳамин сар кард, ки бо якҷоягии правленияи колхоз плани чорабиниҳои ташкилию техникӣ ва идеологӣ тартиб дод. Мазмуни асосии чорабиниҳо аз оқилона истифода бурдани замин, муносибати ғамхорона ба он иборат буд. Гап дар сари он аст, ки барои колхози мо истифодаи замин масъалаи оддӣ нест, зеро таркиби хоки қисми зиёди он мувофиқи талаб набуда, ҳосили баланди пахта дода наметавонад. Ин, дар навбати худ, ҷорӣ намудани усули киштгардонро дар колхоз боз медорад, бе киштгардони замин бошад, хоҷагии қишлоқро тараққӣ додану пеш бурдан амри маҳол аст. Илова ба ин, мо дар заминҳои киштгардон нашуда ва касалии вилтдор ба ҷои тухмии навъи 108-Ф навъи камҳосили «Тошкент-1»-ро кишт мекардем.

Ба ин муносибат соли гузашта мо бо мақсади иҷрои чорабиниҳоямон аз муассисаҳои илмию тадқиқотӣ ва лоиҳавии гуногуни пойтахт мутахассисонро ба колхоз таклиф кардем. Бо ёрии онҳо тавсиянομаҳое тартиб дода шуданд, ки имкониятҳои хоҷагиамонро ба тарзи нав муайян намуданд. Баъд мо ин ҳуҷҷатҳоро ба идораҳои дахлдори вилоят ва республика фиристодем, дар асоси онҳо ба зудӣ тадбирҳо андешида шуданд, ки онҳо, бешубҳа, ба самараноку беҳтар гардидани кори колхозамон таъсири мусбат расонданд. Дар воқеъ, дӯстӣ ва ҳамкории мо бо олимон ва мутахассисони муассисаҳои республикавӣ то ҳол давом дорад. Масалан, онҳо қариб тамоми зимистон тадқиқоти

худро дар заминҳои хоҷагии мо гузаронданд ва ба қарибӣ ҷамъбасти натиҷаи корашон дар маҷлиси якҷояи правленияи колхоз ва комитети партиявӣ муҳокима карда мешавад.

Сониян ин ки, дар охирҳои зимистони соли гузашта дар колхоз штаб барпо карда шуда буд, ки асоси онро коммунистон, роҳбарони участкаҳо, сардорони бригадаҳои пешқадам, механизаторон, обмонҳо ва ғайра ташкил мекарданд. Штаб вазифадор карда шуда буд, ки то охири мавсим амал менамояд ва ҳар як аъзои он дар маҷлисҳои комитети партиявӣ шахсан ахборот медиҳад. Штаб маҷлисҳои таъҷилии худро бевосита дар бошишгоҳҳои саҳрой ҳангоми таъомхӯрии пешинӣ, охири рӯзи кор ва баъзан дар кабинети раиси колхоз ё котиби комитети партиявӣ мегузаронд. Вазифаи асосии ин маҷлисҳои таъҷилӣ барои бартараф намудани камбудиҳои ошкоргардида чораҳо андешидан, таҷрибаи хуби корро ҷамъбаст кардан ва дастраси умум гардондан буд.

Бояд гуфт, ки ташкилотҳои касабавӣ ва комсомолӣ дар кори штаб фаъолона иштирок мекарданд. Аз ҷумла, коллегияи редакционии комитети комсомолӣ, ки ба он Б. Муродов сардорӣ мекард, аз рӯи ҷамъбасти маҷлисҳои таъҷилӣ дар бораи зарбдорони меҳнат варақаҳои ҷанговар бароварда, онҳоро таърифу тавсиф, касонеро дар «Прожектори комсомолӣ» сахт танқид мекард, ки дар айни ҷӯшу хурӯши корҳои саҳрой фориғболӣ менамуданд.

Ташкилоти касабавии колхоз ҳам соли гузашта нағз кор кард. Бо роҳбарии бевоситаи раиси он Х. Валиев плани аз ҷиҳати маънавӣ ва моддӣ ҳавасмандкунонидани пешқадамони истеҳсолот кор карда баромада шуд, ки онро комитети партиявӣ маъқул донист. Масалан, ба меҳнатдӯстони колхозамон чунин шакли ҳавасмандкунонии ғолибони мусобиқаи социалистӣ, монанди ба оилаи онҳо аз номи правления бепул тақдим намудани суратҳои рангаи беҳтарин одамони деҳот хеле писанд омад.

Албатта, такмил ёфтани услуби кори ташкилотҳои ҷамъиятӣ, иштироки фаъолонаи онҳо дар кори колхоз тасодуфӣ нест. Ин натиҷаи боз ҳам беҳтар ба роҳ мондани кори худи ташкилоти партиявӣ мебошад. Комитети партиявӣ маҷлисҳои худро дар асоси график, моҳе ду маротиба мегузаронд, дар ин давра маҷлисҳои коммунистони колхоз ягон бор ҳам нагузашта ё ба вақти дигар мавқуф мононда нашудааст. Ва ҳар бор дар ин маҷлисҳо ҳамон як нукта қариб такрор меёфт: оё барои баргардондани номи неки пештараи колхоз ҳамаи корҳо ба ҷо оварда мешаванд? Дар натиҷаи муҳокимаю мубоҳисаҳои пурҷӯшу хурӯш ва баъзан дурударoз мо ба ҳамин хулоса омадем, ки ба супориши партиявии худро чи тавр иҷро карда истодани коммунистон диққати ҷиддӣ диҳем. Бояд иқрор шуд, ки як вақтҳо дар кори комитети партиявӣ камбудиҳои ҷиддие ҷой доштанд. Масалан, баъзан на фақат коммунистони қаторӣ, балки ҳатто аъзоёни комитети партиявӣ супориши партиявии худро фаромӯш мекарданд.

Соли 1983 ҳангоми тақсимоти супоришҳои партиявӣ мо кӯшиш намудем, ки ҳар кас мувофиқи хоҳиши дили худаш супориш гирад, то ки аз ин талаботи Уставро иҷро кардани аъзои КПСС ба ташкилоти партиявӣ ва хоҷагӣ фоидае расад. Масалан, дар комитети партиявӣ баъзеҳо ба ҳайрат монданд, ки тамоми масъалаи ба агитацияи аёнӣ алоқаманд ба раиси правленияи колхоз А. Шамсов супурда шудааст. Худи раис аз супориши партиявии гирифтааш розӣ шуда гуфт, ки ба ӯ, ҳамчун раис, аз чорводорон талаб намудани кори хуб бемаврид аст, вақте ки дар фермаҳо ҳар гуна диаграммаю плакат ва шиорҳои кӯҳнаю рангпарида овехта шудаанд. Бинобар ҳамин соли гузашта дар ҳамаи бригадаҳо, фермаҳо, бошишгоҳҳои саҳрой ва устохонаҳо шиор ва плакатҳои алвонии нави бо дастони рассомони худи колхоз орододашуда овехта шуданд, қариб ҳар як аъзои колхоз план ва ӯҳдадори-

ҳои социалистии худро аниқ медонист. Охир, аёният дар мусобиқаи социалистӣ яке аз фишангҳои бомуваффақият вусъат ёфтани он мебошад.

Мисоли дигар. Мо роҳбариро ба совети занони колхоз ба говчӯш, аъзои комитети партиявӣ С. Муродова супоридем. Ин дафъа ҳам бисьёр касон бо чунин тақсимоти супориши партиявӣ розӣ набуданд ва мегуфтанд, ки С. Муродова бо корҳои ферма ва хона бисьёр банд аст, барои кори совети занҳо вақт ёфта наметавонад. Худи С. Муродова бошад, баръакс, бо рағбати том ба кор сар кард, вай ба кори совети занҳо ба зудӣ сарфаҳм рафта, соли гузашта бо ёрдами ташкилоти касабавӣ масъалаи боғчаҳои мавсимии бачаҳо ва пунктҳои тандурустиро ҳал намуд. Ҳозир занҳои колхоз бо ҳар гуна масъала аз раиси правления дида бештар ба С. Муродова — раиси совети занҳо муроҷиат менамоянд.

Ниҳоят, комитети партиявӣ ҳиссаи ҳар як аъзои колхозро дар кори умум таҳлил карда, ба ҳамин хулоса омад, ки яке аз сабабҳои иҷро нашудани планҳои хоҷагӣ ҳисси масъулиятро барои участкаҳои супурдашуда суст намудани баъзе роҳбарон, хусусан роҳбарони звенои миёна мебошад. Бисьёрии онҳо бо коммунистон, пешқадамони истеҳсолот маслиҳат намекарданд, ваъдаҳои бисьёр дода, иҷрои онҳоро фаромӯш менамуданд. Масалан, бо сардори звено Ҷ. Амирхонов ҳамин гуна ҳодиса рӯй дода буд. Ин звено солҳои 1982—1983 ҳосили пасти пахта рӯёнд, аз ҳар гектар ҳамагӣ 26—27 центнерӣ ҳосил гирифт. Комитети партиявӣ ахбороти сардори звеноро дар маҷлиси худ ду маротиба шунавид, ҳар дафъа вай ваъда медод, ки ин мушкилиҳо муваққатӣ, барои аз қафомонӣ баромадани звено ҳамаи чораҳоро мебинад. Вале вақти қиматбаҳо мегузашту вазъият дар звено тағьир намеёфт. Ин дафъа ахбороти Ҷ. Амирхоновро дар маҷлиси правленияи колхоз шунавида, умед доштанд, ки вай роҳи беҳтар шудани корро меёбад. Аммо ин чорабинӣ ҳам ба ӯ таъсир накард. Лозим омад, ки ӯ аз кор озод карда шавад.

Мо роҳбарии звенои мазкурро ба механизатор, шогирди СПТУ-17, номзад ба аъзогии КПСС Р. Рашидова супоридем. Вай аз ӯҳдаи кори нав бомуваффақият баромад, соли 1984 звенои ӯ аз ҳар гектар 36,3 центнерӣ ҳосил гирифт. Мунтазам маслиҳат кардан бо мутахассисон дар бораи ин ё он усули агротехникӣ, ба дили одамон роҳ ёфтан, ба таҷрибаи амалии онҳо такья намудан, меҳнатдӯсту ташаббускор будан — ана чӣ хел аҳамият доштааст. Ҳатто собиқ сардори звено Ҷ. Амирхонов, ки дар ин ҷо обмон шуда кор мекунад, ҳангоми сӯҳбат ин сифатҳои Р. Рашидоваро таърифу тавсиф намуда буд. Ҷ. Амирхонов ҳар як фармони ӯро бечунучаро ба ҷо меовард, дар қатори дигарон барои ба сафи пешқадамон баровардани звено кӯшиш мекард. Ба қарибӣ Р. Рашидоваро ба аъзогии КПСС қабул намуда, ба ӯ боз кори аз ин ҳам масъулиятноктар — сардории бригадаи № 13-ро супурданд. Ҳоло Р. Рашидова барои ба совхоз-техникуми ба номи Куйбышев дохил шудан тайёрӣ мебинад.

Ман аввали сол дар маҷлиси аъзоёни бригада иштирок доштам, ки дар он ӯҳдадории социалистӣ қабул мекарданд. Дар маҷлис ҳамаи ҷиҳатҳои хубу бад фаъолона муҳокима гардиданд, то ки дар охири сол сухан аз амал фарқ накунад, то ки аз ҳар гектар камаш 45 центнерӣ «тиллои сафед» рӯёнда шавад. Барои ин нуриҳои минералӣ ва поруҳоро дар вақташ ба сари заминҳо кашонда, техникаю механизмҳо таъмир, омӯзиши агротехникии колхозчиён ташкил, дар бораи тухмии хушсифат ғамхорӣ кардан лозим буд. Ҳозир ман бо боварии комил гуфта метавонам, ки ҳамаи тадбирҳои андешидаи аъзоёни бригада сари вақт ба ҷо оварда шуданд ва онҳо ҳақ доранд умедвор шаванд, ки ҳосили баланди пешазсъездӣ рӯёнда метавонанд.

Чунин вазъият, масалан, дар бригадаи № 3 низ ба амал омада буд. Дар ин ҷо ба ҷои Б. Бекматов механизатор, лауреати мукофотҳои ба номи П. Ангелина ва Абӯалӣ Ибни Сино, коммунист З. Сатторова

сардори бригада таъин када шуд. Бригадаи мазкур агар солҳои 1982—1983 планро иҷро накарда бошад, пас соли гузашта аз ҳар гектар 38,7 центнерӣ ҳосил гирифт.

Ман дар ин ҷо фақат дар бораи ду бригада, ки чӣ тавр аз қафомонӣ баромаданд, мухтасар сухан рондам. Вале ин гуна бригадаҳо дар мо бисьёранд.

Ҳамин тариқ, мо дар ҳамаи бригада ва звеноҳои хоҷагӣ таъсири партиявиро пурзӯр намудем. Ин ба мо имконият дод, ки соли 1984 плани истеҳсол ва ба давлат фурӯхтани пахтаро барзиёд иҷро кунем, яъне на фақат дар район, балки дар вилоят ҳам аз ақибмонӣ баромада, ба сафи пешқадамон дохил шавем.

Азбаски кор дар зироаткорӣ хеле беҳтар гардид, ташкилоти партиявии колхоз лозим донист, ки ба масъалаи чорводорӣ низ ҷиддӣ машғул шавад. Дар солҳои дуюм ва сеюми панҷсола кор дар ин соҳа чандон хуб набуд: маҳсулнокии чорво ва сифати шир паст буд, ҷавонаҳо бисьёр нобуд мешуданд ва ғайра.

Ба комитети партиявӣ лозим омад, ки ташкили кори ду фермаи колхозро бодиққат дида бароянд. Бо ин мақсад комиссияи обрӯнок ташкил карда шуд ва он ошкор намуд, ки дар фермаҳо кори хошоку силостайёркунӣ, ба чорво хӯрондани онҳо ғайриқаноатбахш ба роҳ монда шудааст, оғилхонаҳо тару нам ва ифлос мебошанд, кори зооветеринарӣ ба ҳоли худ гузошта шудааст, бисьёр коркунони фермаҳо чи тавр ривоҷ ёфтани мусобиқаи социалистиро намедонанд, аксариятаашон ӯҳдадории шахсӣ надоранд.

Комитети партиявӣ ва правленияи колхоз ба сарзоотехник М. Одинаев камбудиҳои кори чорводориро аз ин пеш ҳам борҳо нишон дода буданд, вале вай аз маслиҳату танқидҳо хулосаи даркорӣ набаровард. Дар натиҷаи таҳлили камбудиҳо правленияи колхоз бо розигии комитети партиявӣ М. Одинаевро аз кор озод карда, ба ҷои ӯ Б. Иззатовро сарзоотехники колхоз таъин намуд. Ташкилоти партиявии колхоз на фақат одамонро ба вазифаҳои масъул тавсия медиҳад, балки ба онҳо ҳарҷониба ёрӣ мерасонад.

Мо тамоми баҳор, тобистон ва тирамоҳ ба ташкили кори тайёр намудани хӯрокии чорво машғул шудем, ҳозир хӯрокии тайёр кардаамон ба ҳар ду ферма бемалол мерасад. Бо ёрии хизмати зооветеринарии вилоят ва республика рамаҳои чорво нав карда шуданд.

Ҳоло баҳор аст ва ман метавонам гӯям, ки зимистонгузаронии имсола барои чорводорони мо дар шароити бештар мӯътадил гузашт. Натиҷаи ҳамин буд, ки назар ба зимистони солҳои 1983—1984 мо ҳоло плани истеҳсоли ширро 5 фоиз, гӯштро — 3 фоиз барзиёд иҷро кардем, миқдори тухм ҳам хеле зиёд шуд. Плани ду моҳаи истеҳсоли ширро ҳанӯз 24 февраль, плани кварталии истеҳсоли ҳамаи маҳсулоти чорворо бошад, дар район аз ҳама пеш иҷро намудем.

Мабодо дар хонандагон чунин ақидае пайдо нашавад, ки гӯё барои пешқадам гардонидани хоҷагиамон «афшонда мондани» кадрҳо мадад карда бошад. Ҳаргиз не, ин тавр муносибат кардан нодуруст мебуд: мо ҳаминро ба асос мегирем, ки агар кори роҳбар барор гирад, вай ҳамеша дар ҷустуҷӯи чизи нав, чизи пешқадам, алоқааш бо тобеонаш мӯътадил бошад, ӯро ҳоҷати иваз кардан нест, бигзор кор кардан гирад. Ин як ҷиҳати масъала. Агар дар сари вазифаи масъул одаме истода бошад, ки дар байни тобеонаш обрӯ надорад, ба масъалаи истеҳсолот сарфаҳм наравад, ин ҷиҳати дигар аст. Ин гуна шахс, ба фикри мо, ба дастгирӣ кардан намеарзад, вай танҳо обрӯи ташкилоти партиявиро мерезонад. Барои ҳамин ҳам мо дар яке аз маҷлисҳои якҷояи комитети партиявӣ ва правленияи колхоз масъалаи кадрҳоро бодиққат дида баромадем: барои он ки ҳангоми иваз ва ба кор таъин кардан ба хатой роҳ дода нашавад, мо ба ҳар як роҳбар принципиалона ва аз нуқтаи назари партиявӣ баҳо додем. Мо ҳоло то як дараҷа захираи устувори кадрҳо дорем. Тафтиши ба қарибӣ гузарон-

даи коркунони масъули комитети вилоятии партия нишон дод, ки мо сиёсати оид ба кадрҳоро ба андозае дуруст ҳал кардаем. Онҳо инчунин қайд намуданд, ки ташкилоти партиявӣ он участкаҳои колхозро бо коммунистон мустаҳкам намуда, дуруст рафтор кардааст, ки кораш пеш намеравад, хавфи иҷро нашуда мондани ӯҳдадориҳои социалистиашро дорад.

Мо хатоиҳои солҳои пешинаро ба назар гирифта, ҳозир кори на фақат роҳбарони звеноҳои болоӣ ва миёнаро бодиққат таҳлил менамоем, балки таҷрибаи коммунистони қаторӣ — пешқадамони истеҳсолотро фаромӯш намекунем. Масалан, комитети партиявӣ таҷрибаи обмони беҳтарин М. Собировро, ки дар бригадаи № 3 дар мавсим ба замини пахта ба ҷои 4 маротибаи муқаррарӣ 6 маротиба об монд, ҷамъбаст намуд. Ин таҷриба ба мо дар дигар заминҳои пахтакории таркибаш регдор ба кор омад. Ҳозир ин таҷриба дастраси умум гардидааст. Худи М. Собиров бошад, ба гурӯҳи мураббиёни обмонҳои ҷавон роҳбарӣ мекунад .Вай инчунин ҳар сол дар аттестацияи миробҳои колхоз иштирок менамояд.

Дар мо ин гуна мисолҳо кам нестанд, онҳо ҳам дар фермаҳо ва ҳам дар устохонаи колхозамон ҳастанд. Ба фикри комитети партиявӣ бояд ҳар як пешқадами истеҳсолот дар атрофи худ шогирдон дошта бошад, зеро онҳо ояндаи мо ва истеҳсолот мебошанд.

Ман дар колхози ба номи Киров аз соли 1973 инҷониб котиби комитети партиявӣ мебошам. Аз он вақт то ҳол коммунистони ташкилоти партиявӣ ба 40 нафар расиданд. Агар пештар комитети партиявӣ 7 ташкилоти партиявӣ дошта бошад, ҳозир он ба 15-то расидааст. Ҳоло дар ҳамаи 13 бригадаи пахтакории колхоз коммунистон кор мекунанд, дар 11-тои онҳо ташкилоти цехии партиявӣ барпо карда шудааст. Дар ташкилотҳои партиявии устохонаҳо ва гаражи колхоз 28 нафар коммунистон кор мекунанд, ҳар чорумин коркуни фермаҳо коммунистанд.

Комитети партиявӣ ташкилотҳои ибтидоии касабавиро ҳам бо аъзоёни КПСС мустаҳкам намуд, аз 17 нафар раисони гурӯҳҳои иттифоқҳои касаба 9 нафарашон коммунистонанд.

Барои аз қафомонӣ баромадани хоҷагиамон фаъол гардидани ҳаёти комсомолӣ ва бо сарварони ботаҷриба мустаҳкам намудани ташкилотҳои ибтидоии комсомолӣ ёрии калон расонд. Аз 18 нафар котибони ташкилотҳои ибтидоии комсомолӣ 12 нафарашон аъзои КПСС мебошанд.

Чӣ хеле ки мебинед, мо кӯшиш намудем, ки дар ҳамаи участкаҳои фаъолияти хоҷагӣ, маданию оммавӣ таъсири партиявиро пурзӯр намоем. Хоҳишмандони аъзои КПСС шудан сол то сол меафзоянд. Мо барои ба партия қабул намудани ҳамаи хоҳишмандон саросема намешавем, фақат беҳтаринашонро хоста мегирем, дар ин кор мо на фақат меҳнати сермаҳсул, балки хониши аъло, сифати иҷрои супоришҳои ҷамъиятӣ ва масъулиятшиносии онҳоро ба назар мегирем. Карточкаҳои номзадӣ ва билетҳои партиявӣ ба онҳое супорида мешаванд, ки ҳақиқатан ба ҳуқуқи коммунист шудан сазовор мебошанд. Масалан, мо комсомолка А. Сафароваро, ки соли 1984 барои 39 центнерӣ ҳосил гирифтани бригадаи № 9 бисьёр корҳоро ба ҷо овардааст, барои қабул ба номзадӣ ба аъзогии КПСС тайёр намудем. Комитети партиявӣ ба ташкилоти партиявии бригада тавсия дод, ки ӯро ба ҳайати совети бригада дохил намуда, дар кори ҷамъиятӣ санҷад.

Дар омади гап бояд гӯям, ки советҳои бригадаҳо кори зиёди тарбиявӣ мебаранд. Аз ҷумла, совети бригадаи № 1, ки раиси он коммунист Г. Имомов мебошад, дар ҳар даҳ рӯз ҷамъ меояд. Вай ба бригада ва ташкилоти партиявӣ дар иҷрои планҳои пешбинӣ шуда ёрӣ дода, ба он муваффақ шуд, ки ҳамаи 90 нафар колхозчиён ӯҳдадориии социалистии шахсӣ қабул намоянд. Иҷрои ин ӯҳдадорӣ ба он ёрӣ расонд, ки бригада соли 1984 аз ҳар гектар 39 центнерӣ ҳосил рӯёнад.

Бале меҳнат ҳанӯз тамоми ҳаёти одами меҳнаткаш нест. Баъди

меҳнати на чандон сабук ба ӯ истироҳати хуб лозим аст. Барои ҳамин ҳам колхози мо Хонаи маданият сохт, ки ингуна истироҳатгоҳро ҳатто район надорад. Ҳоло ҳар бегоҳӣ, хусусан дар зимистон дар хонаҳои сершумораш 10 кружок амал, дар саҳнаи он ҳаваскорони санъат машқ мекунанд, ки аллакай барои аъзоёни бригадаҳои колхозамон ва берун аз он борҳо концерт нишон додаанд. Хурсандиовар аст, ки артистони ин дастаи ҳаваскоронро худамон тарбия менамоем, дар базаи Хонаи маданият мактаби мусиқӣ кор мекунад.

Албатта, ҳамаи инро дар баланси хоҷагие, ки супоришҳои истеҳсолиро ду сол паси ҳам иҷро карда натавониста буд, нигоҳ доштан кори осон набуд ва мо инро дар маҷлисҳои партиявӣ ва касабавӣ ба ҳамдеҳотиёни худ ошкоро гуфта, аз онҳо хоҳиш намудем, ки беҳтар кор кунанд. Имрӯз, ки хоҷагӣ аз ақибмонӣ баромад, гуфтан мумкин аст, ки ғамхорӣ дар бобати баланд бардоштани маданияти меҳнатдӯстон дар муваффақиятҳои ба даст овардаи колхозамон роли калон бозид. Ин фикри дар мақолаи худ «Ба дараҷаи талаботи социализми мутараққӣ» баён кардаи К. У. Черненкоро тасдиқ мекунад: Барои беҳтар зистан на фақат маоши калон лозим аст. Барои одами советӣ боз «миқдори зиёди сарватҳои маънавӣ, ахлоқӣ, психологие» лозим аст, ки онҳоро одами советӣ «назар ба неъматҳои моддӣ зиёдтар қадр мекунад, ки камтар не».

Правленияи колхоз, комитети партиявӣ ва дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ кӯшиш менамоянд, ки барои меҳнаткашон ин гуна неъматҳои моддиро фаровон муҳайё кунанд, бо ин мақсад маблағи зиёде сарф карда мешавад ва боварӣ доранд, ки онҳо фоидаи худро меоваранд. Ба ин тайёрии хуби хоҷагиамон ба маъракаи корҳои саҳроии баҳорӣ шаҳодат медиҳад. Дар зимистон нуриҳои минералӣ ва органикӣ ба миқдори кифоя ба сари заминҳо кашонда, майдонҳои пахтакорӣ ба тартиб дароварда, ҷӯю заҳбурҳо тоза карда шуданд. Коллективи механизаторон низ хуб кор карданд, техникаю механизмҳои хоҷагии қишлоқ ба кишт пурра тайёр мебошанд. Дар айни замон правленияи колхоз ва комитети партиявӣ плани аниқи дар як ҳафта гузаронидани кишти пахтаро кор карда баромаданд. Мо барои аз ҳар гектар 38 центнерӣ ҷамъоварӣ кардани ҳосил ҳамаи имкониятҳоро дорем.

Чунинанд ӯҳдадории социалистии колхозамон ва ҳоло мо ба ин тамоми қувваю ғайрати меҳнатдӯстон, коммунистонро сафарбар кардаем. Коммунистони мо боварӣ доранд, ки колхози ба номи Киров дигар дар рӯйхати хоҷагиҳои қафомондаи район ҷой намегирад ва съезди XXVII КПСС ва съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистонро бо некномӣ сазовор пешвоз мегиранд.



# ЧОРВОДОРОН МУСОБИҚА МЕКУНАНД

*Ю. ПОНОСОВ,*
*котиби якуми комитети партиявии шаҳри Кӯлоб*

Ташкилоти партиявии шаҳр инкишоф додан ва ҳамаҷониба дастгирӣ намудани ташаббуси эҷодкоронаи коркунони хоҷагии қишлоқ, аз ҷумла чорвопарваронро яке аз шартҳои ҳалкунандаи кори бомуваффақияту пурсамари чорвопарварон, аз зимистон солиму бардам ва беталаф баровардани саршумори чорво мешуморанд. Мусобиқаи социалистӣ муҳимтарин воситаи вусъат додани ташаббуси омма мебошад. Ба таъбири чорводор маънои мусобиқа ба пеш ҳаракат кардан, марраҳои нав ба навро фатҳ кардан ва плану ӯҳдадориҳои соли хотимавӣ ва умуман панҷсоларо оид ба истеҳсоли маҳсулоти чорво пурраю барзиёд ба ҷо овардан аст.

Ташкилоти партиявии шаҳр қарорҳои съезди XXVI партия ва Пленуми маии (соли 1982) КМ КПСС-ро иҷро намуда, ба масъалаҳои тараққиёти ҳамаи соҳаҳо, аз ҷумла хоҷагии қишлоқ, сарфаю сариштаи маблағу масолеҳ, афзун намудани ҳосилнокии меҳнат ва кам кардани арзиши аслии маҳсулот диққати ҷиддӣ дода, таҷрибаи коллективҳои пешқадамро дастраси умум мегардонад. Дар байни масъалаҳои муҳиме, ки диққати доимии ташкилотҳои партиявиро ба худ ҷалб мекунанд, вусъат додани мусобиқаи социалистӣ барои афзун намудани маҳсулоти чорво, ташкили хуби зимистонгузаронии чорво мақоми махсус дорад.

Метавон гуфт, ки то ба ҳамин қарибиҳо район аз ҷиҳати истеҳсоли маҳсулоти чорво дар республика дар яке аз ҷойҳои охирин меистод. Чунончи, истеҳсоли миёнаи солонаи шир аз ҳар сар модагови ҷӯшой дар панҷсолаи нӯҳум 1166 килограмм, вазни миёнаи ҳар сар чорвои ба гӯшт супурда мешудагӣ 227 килограмм, дараҷаи механиконии соҳаи чорводорӣ бошад, ҳамагӣ 30 фоизро ташкил менамуд.

Ба ташкилоти партиявии район лозим омад, ки аз ин вазъият хулосаи ҷиддӣ бароварда, тадбирҳои таъҷилӣ андешад. Масъалаи бартараф намудани ақибмонии соҳаи чорводорӣ дар маҷлисҳои бюрои комитети партиявии район ва ташкилотҳои ибтидоии хоҷагиҳои чорвопарвар муҳокима карда шуд. Ташкили мусобиқа дуруст ба роҳ монда, чораҳои ҳавасмандгардонии моддию маънавии иштирокчиёни он дуруст ба кор бурда шуданд. Мо ҳамеша мекӯшидем, ки дар ҳар участкаи масъул ба қувва ва донишу таҷрибаи коммунистону фаъолони бепартиявӣ, чорводорони пешқадам такья намоем. Ин кӯшиши мо самараи дилхоҳ бахшид. Аз рӯи ҷамъбасти соли 1984 дар район ба ҳисоби миёна аз ҳар сар модагов 3057 килограмм шир ҷӯшида, вазни миёнаи ҳар сар чорвои ба гӯшт супурдашаванда ба 318 килограмм расонида шуд. Ҳосилнокии меҳнати чорводорон низ хеле афзуд.

Ба чунин пешравии соҳаи мазкур мусобиқаи социалистӣ, ки дар он ҳамаи хоҷагиҳои район ҳамроҳ шуданд, роли калон бозид. Тафтиши байни ҳамдигарӣ, маслиҳатҳои рафиқона ба кори ҳарҷӣ зудтар ҷорӣ намудани таҷрибаи пешқадам мусоидат карданд. Кори дастраси

умум гардонидани таҷрибаи чорводорони пешқадам вусъат ёфт. Газетаи районӣ аз кору зиндагии чорводорон ва вазъияти умуман соҳаи чорводорӣ зуд-зуд хабару мақола, очерку лавҳаҳо чоп мекардагӣ шуд. Дар гуфторҳои радиои маҳаллӣ низ ба ин соҳа диққати махсус дода мешавад. Ҳамаи ин натиҷаи кори зиёди ташкилию сиёсӣ ва дараҷаи рӯзафзуни роҳбарии партиявӣ мебошад.

Бояд қайд кард, ки базаи сусти хӯрокии чорво, дараҷаи пасти кори зотпарварӣ солҳои зиёде пеши роҳи тараққиёти чорводориро мегирифтанд. Бо мақсади барпо намудани базаи мустаҳками хӯрокии чорво моро лозим омад, ки истеҳсоли хӯрокии чорворо ба соҳаи мустақил ҷудо кунем. Дар комплекси чораҳои афзун гардондани ҳамаи хелҳои хӯрокии чорво ташкилоти шаҳрии партия ба зиёд намудани истеҳсоли дони ҷуворимакка диққати калон медодагӣ шуд. Агар пештар кишти ҷуворимакка ҳамагӣ 1,5 фоизи кишти умумии заминҳои обиро ташкил медода бошад, пас солҳои охир ин нишондиҳанда ба 5,2 фоиз расид. Ҳосили дони ҷуворимакка аз ҳар гектар аз 40 ба 70 центнер, дар баъзе хоҷагиҳо бошад ба 80—85 центнер расид.

Таҷрибаи кори чорвопарварони колхози ба номи Амиршоев ҷолиби диққат аст. Онҳо истеҳсоли хӯрокии чорворо таҳти роҳбарии худ гирифтаанд. Амалия нишон медиҳад, ки бо як худи миқдоран зиёд кардани захираи хӯрокӣ афзоиши маҳсулнокии чорворо таъмин кардан мумкин намешавад. Хӯрокиҳое лозиманд, ки протеини рационро мутаносиб гардонанд. Аз ин рӯ, чорвопарварони колхоз кишти зироатҳои серсафедаро афзун гардонданд. Соли гузашта хоҷагии номбурда плани тайёр намудани хӯрокии дуруштро 175,5 фоиз иҷро намуд. Ҳосили дони ҷуворимакка аз ҳар гектар 74 центнер ва ҷуворимаккаи силосбоб 526 центнерро ташкил намуд. Киштзори юнучқа ҳам ҳосили фаровон дод. Албатта, ин ҳадди охирини имкониятҳои колхози мазкур нест. Аммо назар ба нишондиҳандаҳои солҳои гузашта дар бобати истеҳсоли хӯрокии чорво ба пешравиҳои назаррас ноил гардиданд. Натиҷаи ҳамин аст, ки соли гузашта ширҷӯшӣ аз ҳар сар модагови хушзот 3553 килограмиро ташкил дод.

Соли ҷорӣ таҷрибаи колхози номбурдаро чорвопарварони колхози ба номи Шаталов қабул карданд.

Комитети партиявии шаҳр роҳбариро ба истеҳсоли хӯрокии чорво таъмин намуда, ба масъалаи барпо намудани базаи мустаҳками истеҳсоли он диққати ҷиддӣ медиҳад. Дар колхозҳои ба номи Шаталов ва «Ленинград» барои 400 сар модагов комплексҳои истеҳсолкунандаи шири молӣ сохта, ба истифода дода шудаанд, ки дар онҳо усули львовии пай дар паи истеҳсол намудани шир ҷорӣ карда шудааст. Дар колхози ба номи Жданов низ барои 400 сар модагов комплекси истеҳсолкунандаи шири молӣ сохта мешавад. Ҳамаи процессҳои истеҳсолот дар фермаҳои калон автоматонида ва механиконида шудаанд.

Пештар дар хоҷагиҳои район танҳо говҳои зоти швицӣ парвариш карда мешуданд, вале азбаски колхозҳои мо дар назди шаҳр воқеъ гардидаанду дар чунин шароит ин зоти гов шири зиёд намедиҳад, мо дар ду соли охир говҳои зоти алоро парвариш мекардагӣ шудем. Мо дар айни замон ба беҳтар намудани корҳои селекционӣ диққати махсус медиҳем. Инак, натиҷаҳои аввалин басо умедбахшанд. Модаговҳои аввалин маротиба гӯсола зоидагӣ дар як шабонарӯз 10—12 килограммӣ, баъзеашон то 18—20 килограммӣ шир медиҳанд.

Мо дар бобати минбаъд тараққӣ додани соҳаи чорводорӣ тадбирҳо андешида, дар асоси талаботи қарорҳои Пленуми маии (соли 1982) КМ КПСС ба мустаҳкам намудани кадрҳои звенои миёна ва пурзӯр кардани таъсири партиявӣ ба коллективҳои поёнӣ диққати калон медиҳем.

Алҳол аксарияти мудирони фермаҳо мутахассисони дорои маълумоти олӣ ва миёнаи хоҷагии қишлоқ мебошанд. Дар байни чорводорон табақаи партиявӣ 14,5 фоизро ташкил медиҳад. Ҳамаи коллективҳои

меҳнати соҳаи чорводорӣ бо таъсири партиявӣ фаро гирифта шудаанд, дар ҳамаи фермаҳо ташкилотҳои цехии партиявӣ мавчуданд. Ташкилотҳои партиявии фермаҳо фаъолияташонро ба ҳалли масъалаҳои асосӣ — афзун намудани маҳсулнокии чорво, баланд бардоштани маданияти истеҳсолот, беҳтар гардондани шароити маишии меҳнаткашони фермаҳо равона карда, ба даромаднокии соҳаи чорводорӣ ва кам кардани арзиши аслии маҳсулоти истеҳсолшаванда ноил мегарданд.

Масалан, дар комплекси истеҳсолкунандаи шири молии колхози ба номи Шаталов чанде пеш маҳсулнокии чорво беш аз пеш кам шудан гирифт. Ин масъала аз назари ташкилоти цехии партиявии ферма, ки 12 нафар коммунистонро дар бар мегирад, дур намонд. Дар мачлиси партиявӣ камбудиҳои чиддии ташкили меҳнат, риоя накардани интизоми истеҳсолӣ ва меҳнат ошкор гардиданд. Ташкилоти партиявӣ доир ба бартараф намудани камбудиҳо тадбирҳои конкретӣ андешида, ба ҳар як участкаи истеҳсолӣ шахсони масъул вобаста кард. Сафҳои чорвопарваронро аз ҳисоби такмили ихтисос ва ба ин кор чалб намудани қувваи наву тоза мустаҳкам намуд. Комитети шаҳрии партия ҳоло дар назди роҳбарони звенои миёна, коркунони қатории фермаҳо вазифаи, чунон ки К. У. Черненко дар мақолааш «Ба дарачаи талаботи социализми мутараққӣ» гуфт, «маҳорати аз чиҳати иқтисодӣ босаводона, мувофиқи талаби замон фикр кардан ба самаранокӣ, омилҳои пешравии интенсивӣ такья намуданро гузоштааст. Вай ба фаъолӣ ва қобилияти чанговаронаи ташкилотҳои поёнии партиявӣ диққати доимӣ дода, дар бобати кӯмаки амалӣ расондан ва дастгирӣ намудани онҳо тамоми чораҳоро меандешад, кӯшиш мекунад, ки онҳо дар бораи рафти ичрои Программаи озуқаворӣ ҳамачониба ғамхорӣ намоянд.

Кори партиявӣ ва оммавии ташкилии гузаронидашаванда имкон медиҳад, ки вазифаҳои ба миён гузошташуда дар соҳаи тараққиёти чорводорӣ бомуваффақият ичро карда шаванд. Чунончӣ, соли гузашта назар ба соли 1983 ба давлат фурӯхтани гӯшт 79 тонна ва шир 135 тонна афзуд. Ширчӯшӣ аз ҳар сар модагов 200 килограмм ва вазни миёнаи чорвои ба гӯшт супурдамешудагӣ 12 килограмм зиёд шуд. Саршумори чорво 5 фоиз, аз чумла модаговҳо — 8,5 фоиз, хукҳо — 14 фоиз афзуд.

Баробари барпо гардидани иттиҳодияи агросаноатӣ, ки ба ҳайати он 19 ташкилоту корхонаҳои шаҳру район дохил шуд, шартҳои нави гузаронидани мусобиқаи социалистӣ дар доираи иттиҳодияи агросаноатии район (ИАСР) муқаррар намуда ва дар бюрои комитети шаҳрии партия тасдиқ карда шуданд. Ин тадбир сифати гузаронидану чамъбаст намудани мусобиқаи социалистиро беҳтар гардонда, дарачаи ҳавасмандии моддӣ ва маънавии ҳаммусобиқаҳоро баланд бардошт.

Пештар корхонаю ташкилотҳо танҳо ба ичрои планҳои худашон манфиатдор буданд, мувофиқи шартҳои нави мусобиқа фаъолияти истеҳсолии онҳо пурра ба натичаҳои ниҳоии фаъолияти ҳочагии ИАСР вобаста аст.

Мувофиқи шартҳои нав, бо ҳар кадом корхона ва ташкилоти дохили совети ИАСР барои ҳатман ичро намудани супоришҳои планӣ истеҳсол кардану ба давлат фурӯхтани маҳсулоти ҳочагии қишлоқ шартномаи тарафайн баста мешавад. Дар шартнома ҳачми кор барои ҳамаи иштирокчиёни ИАСР, ҳамкорӣ ва мустаҳкам гардондани робитаҳои мутақобилаи амалӣ, расонидани ёрӣ барои ноил шудан ба натичаҳои баланди ниҳоӣ муфассал инъикос карда шудаанд.

Бо мақсади чамъбаст намудани мусобиқаи социалистӣ барои иштирокчиёни ИАСР чадвали махсуси ҳавасмандгардонии моддӣ ва маънавӣ тартиб дода шудааст, ки аз рӯи он андозаи мукофотпулӣ вобаста ба шумораи шахсони дар ин ё он ташкилот кор мекардагӣ ва ичрои ӯҳдадориҳои шартномавӣ пешбинӣ карда шудаанд.

Ғайр аз ин, бо ташаббуси комитети районии иттифоқи касаба

 

коркунони хоҷагии қишлоқ дар байни гурӯҳҳои касабавии фермаҳои чорводорӣ барои бомуваффақият анҷом додани зимистонгузаронии соли 1984—1985 мусобиқаи социалистӣ ташкил карда шуд. Натиҷаҳои мусобиқаи социалистӣ дар ҳар семоҳа ва баъди анҷом ёфтани зимистонгузаронии чорво ҷамъбаст карда шуданд. Чунончӣ, аз рӯи ҷамъбасти се моҳи аввал гурӯҳи иттифоқи касабаи комплекси чорвопарварии колхози ба номи Шаталов ғолиб дониста, он бо Грамотаи Фахрӣ мукофотонида шуд ва барои рағбатнок намудани чорвопарварони пешқадами ферма як путёвкаи бепули қиматаш 180 сӯм ҷудо карда шуд.

Тадбирҳои ташкилии мазкур имкон доданд, ки вазъияти чорводорӣ як қадар беҳтар карда, дараҷаи ҳавасмандии моддии коркунони фермаҳо баланд бардошта шавад. Чунон ки Қ. У. Черненко қайд кард, масъалаи зиёд кардани манфиатдории шахсии коркун аз меҳнати худ масъалаи такомулоти системаи ҳавасмандкунонии моддӣ ва маънавӣ, умуман муносибатҳои тақсимоти моддӣ мебошад. Ба ин афзоиши маҳсулоти чорво шаҳодат медиҳад. Масалан, миқдори гӯшти дар зимистон ба давлат фурӯхташуда 49 тонна, шир 93 тонна зиёд шуд. Дар мусобиқаи социалистӣ баҳри бомуваффақият анҷом додани зимистонгузаронии чорво коллективҳои фермаҳои чорвопарварӣ бо сардории Н. Холиқов ва М. Раҳмонов (аз колхози ба номи Амиршоев), М. Гадоев (аз колхози ба номи Шаталов) пешсаф мебошанд. Дар байни говҷӯшҳо хизмати дорандаи се ордени Шарафи меҳнат С. Нурматова ва Б. Ғуломова (аз колхози ба номи Жданов), Ш. Саидова ва С. Зуҳурова (аз колхози ба номи Амиршоев), И. Гадоева ва З. Нозимова (аз колхози «Ленинград»), З. Саидова ва Х. Қурбонова (аз колхози ба номи Шаталов), ки дар мавсими зимистон ширҷӯширо аз ҳар сар модагов 8—10 фоиз зиёд кардаанд, қобили қайд аст.

Бо камоли боварӣ метавон гуфт, ки ҳоло мусобиқаи социалистии байни чорводорон бояду шояд ташкил карда шудааст. Натиҷаҳои мусобиқаи социалистӣ дар хоҷагиҳои район дар ҳар даҳа, моҳ, семоҳа ва дар охири сол ҷамъбаст карда, ғолибон аз ҷиҳати моддӣ ва маънавӣ ҳавасманд гардонида, аз ин хусус ба воситаи газета ва радиои маҳаллӣ оммаи меҳнаткашон воқиф карда мешавад.

Комитети шаҳрии партия ба тафтиши байниҳамдигарии шартҳои мусобиқа дар байни фермаҳою хоҷагиҳо, инчунин бо хоҷагиҳои районн Восеъ, ки ба мо ҳаммусобиқаанд, диққати калон медиҳад. Ин имкон медиҳад, ки аз якдигарамон таҷрибаи наву пешқадамро омӯхта ва қабул карда, камбудӣ ва захираҳои истифода нашударо ошкор гардонда, ба ислоҳ ва истифодаи онҳо диққат диҳем.

Чорводорони район дар рафти тайёрӣ ба ҷашни 60-солагии ташкил ёфтани республика ва Партияи Коммунистии Тоҷикистон доир ба ташкили мусобиқаи социалистӣ таҷрибаи бой андӯхта, супоришҳои чор соли панҷсолаи чорумро дар бобати ба давлат фурӯхтани ҳамаи намудҳои маҳсулоти чорво пурраю барзиёд иҷро намуданд. Ҳоло онҳо азму иродаи қавӣ доранд, ки ба пешвози съезди XXVII КПСС ва съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон умуман иҷрои панҷсоларо таъмин намоянд.



# МАРКАЗИ ПРОПАГАНДАИ ПАРТИЯВӢ

*Ғ. ЯХЬЕХӮҶАЕВ,*
*мудири Хонаи маорифи сиёсии комитети партиявии вилояти Ленинобод*

Партияи Коммунистӣ фаъолияти бунъёдкоронаи худро дар асоси илм ба роҳ мемонад, ки онро марксизм-ленинизм кор карда баромадааст. Барпо намудани ҷамъияти нав бе дониши амиқи ин назарияи дигаргунсозанда имконнопазир аст. Дар Пленуми июнии (соли 1983) КМ КПСС қайд карда шуд, ки «Дигаргунсозии революционии ҷамъият бе тағьири худи инсон имконнопазир аст. Партияи мо ҳаминро ба назар мегирад, ки **ташаккули одами нав на фақат мақсади муҳимтарин, балки шарти ҳатмии сохтмони коммунистӣ ҳам мебошад».**

Кабинетҳои маорифи сиёсӣ, ки маркази омӯзиши сиёсии коммунистон, оммаи бепартиявиён мебошанд, дар пропагандаи марксизм-ленинизм, сиёсати дохилӣ ва берунии КПСС, проблемаҳои социализми мутараққӣ роли муҳим мебозанд. Чунин кабинетҳо дар вилояти мо 34-тоанд. Онҳо дар кори идеологӣ таҷрибаи муфид ғун кардаанд. Дар ин бобат таҷрибаи кабинети маорифи сиёсии комитети партиявии шаҳри Исфара, ки онро Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон маъқул донистааст, ҷолиби диққат аст.

Кабинети маорифи сиёсӣ васеъ пропаганда намудани мероси назариявии классикони марксизм-ленинизм, қарору материалҳои съездҳои партиявӣ, Пленумҳои КМ КПСС, ташкили таълими категорияҳои гуногуни коркунон ва фаъолони идеологӣ, ёрии назариявӣ ва методиро ба шунавандагони системаи таълими партиявӣ, кадрҳои агитацияи сиёсии даҳанакӣ вазифаи асосии худ мешуморад. Планҳои перспективию ҷорӣ, кор карда баромадани тематика ва гузаронидани конференцияҳои илмию амалӣ ва назариявӣ, машғулиятҳо, семинарҳои доимоамалкунанда, консультацияҳои гурӯҳӣ ва индивидуалӣ, лекцияю маърӯзаҳо маҳз ба ҳамин мақсадҳо равона карда шудаанд.

Кабинети маорифи сиёсӣ ба кори байни пропагандистон аҳамияти калон медиҳад. Аз рӯи мавзӯъҳои муайян ба ёрии онҳо адабиёт хоста гирифта, мунтазам семинарҳо гузаронида, бо коркунони масъули партиявӣ, советӣ ва хоҷагии шаҳру район, вилоят вохӯриҳо ташкил менамояд. Дар ин ҷо оид ба таҷрибаи кори пропагандистони пешқадам плакату буклетҳо мавҷуданд.

Совети методӣ оид ба таълими марксистӣ-ленинӣ, ки ба он пропагандисти пуртаҷриба Валентина Сергеевна Брусиловская роҳбарӣ мекунад, 19 нафар фаъолонро дар бар мегирад. Кори семинарҳои доимоамалкунандаи пропагандистон дар маркази диққати совет меистад. Совети методӣ самараи кори худро бевосита дар рафти таълими сиёсӣ месанҷад.

Кабинети маорифи сиёсӣ, совети методӣ барои ҷамъбаст ва паҳн намудани таҷрибаи пропагандистони беҳтарин бисьёр корҳоро ба ҷо оварда, ба ин мақсад аз газетаи шаҳрии «Коммунисти Исфара» истифода мебаранд. Масалан, дар зарфи солҳои охир дар бораи кори пропагандистони системаи маорифи партиявӣ Қаюм Ҷӯраев — аз касалхонаи марказии район, Наҷмиддин Насриддинов — аз совхози «60-солагии Октябрь» буклетҳо, дар бораи таҷрибаи кори пропагандистон Х. Курмаев — аз мактаби миёнаи № 52, М. Қодиров — аз колхози

«Правда», Р. Қарабалина — аз заводи гидрометаллургӣ ва дигарон плакатҳо бароварда шуданд.

Семинарҳои доимоамалкунандаи пропагандистон, одатан, дар мактабҳои сиёсии такьягоҳӣ гузаронида мешаванд. Чунин мактабҳо дар Исфара 15-тоанд. Дар онҳо кадрҳои идеологӣ ахбороти даркорӣ мегиранд.

Барои ба машғулиятҳо пухта тайёр шудани пропагандистон дар кабинети маорифи сиёсӣ маркази справкаю ахборотдиҳӣ амал мекунад. Дар ин ҷо ғайр аз адабиёти сиёсии зарурӣ маълумотҳои УМС оид ба нишондиҳандаҳои асосии техникию иқтисодӣ маҳфузанд, ки ба пропагандистон имконият медиҳанд аз вазъияти корҳои шаҳру район, корхонаю хоҷагиҳои алоҳида хабардор шаванд. Дар кабинет инчунин мақолаҳои аз газетаю журналҳои бурида гирифта, диограммаҳои афзоиши комьёбиҳои соҳаҳои хоҷагии халқи СССР, республика, вилоят, ӯҳдадориҳои социалистии меҳнаткашони Исфара, ки дар шакли плакати алоҳида чоп гардидаанд мавҷуданд.

Қабинет дорои 17 альбоми суратҳои ранга аст, ки онҳо аз таърихи шаҳр, корхонаҳои ҷудогонаи он нақл мекунанд. Онҳо мунтазам бо суратҳои нав, ки дигаргуниҳои социалӣ ва маданию маишии шаҳру районро дар рӯзҳои мо инъикос менамоянд, пурра гардонда мешаванд. Масалан альбоми суратҳои «Исфараи социалистӣ» бо сурати ҳуҷҷатии идкунии Якуми маи соли 1931 оғоз ёфта, саҳифаҳои баъдинаи он дар бораи таърихи ташаккулу инкишоф ёфтани иқтисодиёт, маданият, маорифи халқ дар шаҳру район нақл мекунанд. Ба ҳам муқоиса кардани гузаштаю ҳозира барои шунавандагон хеле шавқовар аст. Ин шакл дар мавридҳои зарурии нишон додани тараққиёти иқтисодию социалии кишвари худ хеле таъсирбахш мебошад.

Выставкаҳои тематикии адабиёт, ки кабинети маорифи сиёсӣ барои пропагандистон, дигар коркунони идеологӣ дар мавзӯъҳои «Аз съезд то съезд», «Бо роҳи Ленин», «Қарорҳои Пленумҳои КМ КПСС — дар амал» ташкил менамояд, низ самараи мусбат медиҳанд. Адабиётҳо дар шӯъбаю қисмҳои ҷудогона ба ёрии пропагандистони системаи таълими сиёсӣ, мактабҳои коммунистони ҷавон, маълумоти иқтисодӣ, коммунизми илмӣ, барои шунавандагони семинарҳои назариявӣ ва ғайра алоҳида-алоҳида гузошта мешаванд. Қабинет ҳар сол ба муносибати саршавии соли нави таҳсил выставкаҳои китобҳо ташкил карда, ба пропагандистон ёрии методӣ мерасонад. Дар выставка оид ба саршавии соли таҳсил тавсияҳо, маслиҳатҳои методӣ, оид ба мавзӯъҳои аввали таҳсил адабиётҳоро дарьёфт кардан мумкин аст.

Амалияи тайёр кардани кадрҳои идеологӣ, ки кабинети маорифи сиёсӣ тавассути семинари доимоамалкунандаи пропагандистон ба ҷо меоварад, ҷолиби диққат аст. Семинар ба секцияҳо ҷудо карда шудааст, ки ба онҳо рафиқони пуртаҷриба ва аз ҷиҳати назариявӣ пухта роҳбарӣ мекунанд. Масалан, ба секцияҳои пропагандистони мактабҳои коммунистони ҷавон инструктори шӯъбаи ташкилии комитети шаҳрии партия Н. Насриддинов, асосҳои иқтисоди сиёсӣ — директори заводи нонпазӣ А. Темурҷонов, коммунизми илмӣ — муаллими фанни таърихи мактаби миёнаи № 52 Х. Қурмаев ва директори мактаби миёнаи № 25 М. Бобохонов, маорифи сиёсии комсомол — котибони комитети шаҳрии комсомол М. Назарова, Б. Бобоева ва дигарон роҳбарӣ мекунанд. Роҳбарӣ ба кори секционии пропагандистони системаи маълумоти иқтисодӣ ба зиммаи котиби дуюми комитети шаҳрии партия Б. М. Краснов, ба фаъолияти агитколлектив ва гурӯҳҳои ахборотчиёни сиёсӣ — ба зиммаи инструктори комитети шаҳрии партия М. Ҳасанов, ба кори лекторони ғайриштатӣ ва маърӯзачиёни сиёсӣ ба зиммаи мудири шӯъбаи пропаганда ва агитацияи комитети шаҳрии партия А. Раҳмонов гузошта шуда аст.

Ҳамин тавр кабинети маорифи сиёсӣ дар кори байни кадрҳои идеологӣ ба фаъолони зиёд такья мекунад.

Хайати советҳои методӣ, роҳбарони секцияҳо, лекторони ғайриштатӣ ва маърӯзачиёни сиёсӣ дар бюрои комитети шаҳрии партия тасдиқ карда мешаванд. Плани кории онҳо бошад, дар маҷлиси советҳои методӣ тасдиқ намуда, ба рафти иҷрои онҳо кабинети маорифи сиёсӣ назорат мебарад.

Семинарҳои доимоамалкунанда мунтазам моҳе як маротиба гузаронда, дар онҳо асосан мавзӯъҳои программавӣ дида баромада, инчунин ахборот ва маърӯзаҳои дорои таҳлили корҳои хоҷагӣ, маданӣ ва сиёсии шаҳру район ва коллективҳои меҳнатӣ шунида мешаванд.

Кабинети маорифи сиёсӣ мунтазам конференцияҳои методӣ ва илмию амалӣ ҳам мегузаронад. Танҳо дар вақтҳои охир аз рӯи мавзӯъҳои «Роҳҳои зиёд кардани самараи таълими сиёсӣ ва иқтисодӣ дар роҳи тарбия намудани шунавандагон дар рӯҳи муносибати коммунистӣ ба меҳнат, ба молу мулки умумихалқӣ», «Тоҷикистон дар оилаи ягонаи халқҳои СССР», «Робитаи зичи байни прогресси иқтисодӣ, социалӣ ва маънавии ҷамъияти советӣ», масъалаҳои тарбияи интернационалӣ ва ватандӯстии меҳнаткашон дар асоси талаботи қарорҳои Пленуми июнии (с. 1983) КМ КПСС ва қарори КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон «Дар бораи 60-солагии ташкил ёфтани РСС Тоҷикистон ва Партияи Коммунистии Тоҷикистон» ва як қатор дигар мавзӯъҳо чунин конференцияҳо гузаронда шуданд.

Комитети шаҳрии партия барои тайёр кардани пропагандистон имкониятҳои филиали университети марксизм-ленинизми комитети вилоятии партияро, ки дар ин ҷо амал мекунад, инчунин курсҳои дар Хонаи маорифи сиёсии вилоятӣ гузаронида мешудагиро васеъ истифода мебарад. 774 нафар пропагандистони шаҳру район, инчунин дар мактабҳои гуногуни сиёсӣ, иқтисодӣ ва семинарҳои назариявӣ бомуваффақият таҳсил карданд.

Кори ба ҷо овардаи отряди калони кадрҳои идеологӣ бенатиҷа намемонад. Нишондиҳандаҳои техникию иқтисодии корхонаю ташкилотҳо, колхозу совхозҳо сол то сол беҳтар мегарданд. Таълим ёрӣ мерасонад, ки захираҳои афзун намудани ҳаҷми истеҳсоли маҳсулот дарьёфт намуда, сифати он беҳтар ва арзиши аслиаш кам карда шавад.

Кабинетҳои маорифи сиёсии дигар комитетҳои партиявии шаҳру районҳои вилоят низ таҷрибаи муфид ҳосил кардаанд. Масалан, кори хуби кабинети маорифи сиёсии комитети партиявии шаҳри Чкалов борҳо қайд карда шудааст.

Дар ин ҷо вақтҳои охир совети методӣ барои дар амалияи кори мактабу семинарҳо ҷорӣ намудани усули таълими проблемавӣ диққати махсус медиҳад. Семинарҳои махсус, лекцияҳо, машғулиятҳои семинари доимоамалкунанда маҳз ба ҳамин масъала нигаронида шудаанд. Оид ба татбиқи элементҳои таълими проблемавӣ тавсияҳо тартиб дода, онҳо дар машғулиятҳои мактабу семинарҳои такьягоҳӣ ба амал бароварда мешаванд. Таҷрибаи дар ин бобат ҳосилкардаи шаҳри Чкалов дар конференцияи илмию назариявии вилоятӣ муҳокима ва ҷамъбаст карда шуд.

Амалияи ҷамъиятию сиёсии шунавандагон нишондиҳандаи асосии самарабахшии таълими марксистӣ-ленинӣ мебошад ва он қисми таркибии процесси таълим дар бисьёр мактабу семинарҳои системаи маорифи партиявӣ гардидааст.

Кабинети маорифи сиёсӣ, совети методии он ба такомулоти маҳорати пропагандистӣ ва зиёд кардани дониши назариявии пропагандистони системаи маорифи сиёсии комсомол низ диққати калон медиҳанд. Мактаби такмил додани маҳорати пропагандистии системаи омӯзиши сиёсии комсомолӣ бо иштироки бевоситаи худи аъзоёни совети методӣ амал мекунад.

Таҷрибаи беҳтарини кори пропагандистӣ дар кабинети маорифи

сиёсӣ ба воситаи газетаҳои махсуси деворӣ, инчунин ба воситаи радиои шаҳрӣ, дар семинару маҷлисҳои машваратӣ, конференцияҳои илмию амалӣ ва методӣ манзури кадрҳои идеологӣ гардонда мешавад.

Кабинети маорифи сиёсии комитети партиявии райони Хуҷанд низ ба омӯхтану паҳн намудани таҷрибаи пешқадами кори идеологӣ аҳамияти калон медиҳад. Танҳо дар нимаи дуюми соли 1984 вай ҳашт буклет баровард, ки «Асоси тамоми донишҳо» (дар бораи таҷрибаи кори пропагандист О. Одилов), «Маълумоти иқтисодӣ ва самараи он» (дар бораи таҷрибаи кори пропагандист Р. Рофиев), «Ташкилотчӣ, роҳбар, омӯзгор» (дар бораи ректори университети падару модарон Е. В. Қолдаева), «Мақсади асосӣ» (дар бораи аъзои ҷамъияти «Дониш» У. Усмонов), «Ахборотчии сиёсӣ» (дар бораи таҷрибаи кори М. Ҷалилов) ва дигарон аз ҷумлаи онҳо мебошанд.

Дар ин ҷо махсусан ба баланд бардоштани дараҷаи роҳбарӣ ба таълими марксистӣ-ленинӣ аҳамияти калон дода, ба мазмуну сифати маорифи партиявӣ назорати қатъӣ муқаррар кардаанд. Дар ин бобат аллакай кори муайяне ба ҷо оварда шудааст. Ташкилотҳои партиявии алоҳида бо тавсияи комитети райониии партия ба пропагандаи идеяҳои интернационализм, дӯстии халқҳои СССР, дар амалияи пропагандистӣ фаъолона ҷорӣ намудани воситаҳои аёнӣ ва техникӣ диққати махсус медиҳанд.

Дар айни замон камбудиҳои ҷиддии як қатор кабинетҳои маорифи сиёсии вилоятро надидан мумкин нест. На дар ҳама ҷо семинарҳои доимоамалкунандаи пропагандистон, роҳбарони агитколлективҳо ва гурӯҳҳои ахборотчиёни сиёсӣ аз рӯи тематикаи курсҳо мунтазам кор мекунанд. Ҳанӯз ба омӯхтану ҷамъбаст намудани таҷрибаи хуби кор, ёрии методӣ ба кадрҳои идеологӣ бояду шояд аҳамият намедиҳанд. Бояд қайд кард, ки ин камбудиҳо ва баъзе масъалаҳои ҳалталаб дар комитетҳои партиявии шаҳру районҳои дахлдор, дар семинару маҷлисҳои машваратӣ, ки дар ҳар семоҳа якбор дар Хонаи маорифи сиёсии комитети партиявии вилоятӣ бо мудирони кабинетҳои маорифи сиёсӣ, раисони советҳои методии онҳо гузаронида мешаванд, муҳокима мегарданд.

Ҳозир қариб дар ҳамаи кабинетҳои маорифи сиёсӣ ба ёрии кадрҳои идеологӣ миқдори зиёди фондҳои ахборотдиҳӣ ва воситаҳои техникӣ, монанди диафильмҳо, диапазитивҳо, грампластинкаҳо, нутқҳои дар лента сабтшудаи роҳбарони партия ва ҳукумат, олимони намоён маҳфузанд. Бо пропагандистон оид ба истифодаи воситаҳои техникии пропаганда ва агитация дар машғулиятҳои системаи таълими сиёсӣ ва иқтисодӣ семинарҳои махсус гузаронида мешаванд. Фақат дар зарфи се соли охир оид ба истифодаи воситаҳои техникии пропаганда бештар аз сад нафар пропагандистон-методистон тайёр карда шуданд.

Дар ин рӯзҳо ҷидду ҷаҳди ташкилотчиёни таълими сиёсӣ ба он равона карда шудааст, ки қарорҳои Пленуми мартии (соли 1985) КМ КПСС, материалҳои сессияи Совети Олии СССР, мақолаи К. У. Черненко «Ба дараҷаи талаботи социализми мутараққӣ» дар мактабу семинарҳои системаи таълими партиявӣ, маълумоти иқтисодӣ, маорифи сиёсии комсомол ва шаклҳои оммавии пропаганда бо курсҳои таълимӣ пайваста омӯхта шаванд. Дар айни замон муҳим аст, ки диққати шунавандагон ба масъалаҳои ҷустуҷӯи захираҳои зиёд кардани самараи истеҳсолот, афзун гардондани ҳосилнокии меҳнат, беҳтар намудани сифати маҳсулот ва кам кардани арзиши аслии он бештар ҷалб намуда, бо ҳамин дар иҷрои бомуваффақияти қарорҳои таърихии съезди XXVI КПСС ҳиссаи арзанда гузошта шавад.

# ПУДРАТИ БРИГАДАВӢ ВА МАСЪАЛАҲОИ ҲУҚУҚИИ ОН

*М. КЛЕАНДРОВ,*
*номзади илмҳои ҳуқуқшиносӣ*

Иқтисодиёти ҷамъияти социалистии мо ба дараҷае расид, ки тараққиёти минбаъдаи онро танҳо бо ёрии интенсивонии истеҳсолот таъмин кардан мумкин аст. Яке аз фишангҳои асосии афзун гардондани самараи фаъолияти хоҷагидорӣ ва мустаҳкам кардани интизоми меҳнат васеъ ҷорӣ намудани шаклҳои коллективии ташкили меҳнат ва додани ҳаққи он, пеш аз ҳама, пудрати бригадавӣ мебошад.

Масъалаҳои инкишофи пудрати бригадавӣ доимо дар маркази диққати КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, органҳои маҳаллии партиявӣ меистанд. Дар қарори пленуми XVIII КМ ПК Тоҷикистон таъкид карда шудааст, ки ба ҳалли вазифаҳои васеъ ҷорӣ кардани ҳисоби хоҷагӣ, шаклҳои бригадавии ташкили меҳнат ва ҳавасмандкунонӣ ба он диққати махсус дода шавад.

Дараҷаи баланди самараи пудрати бригадавиро, ки доираи истифодаи он хеле васеъ мебошад, худи ҳаёт исбот кардааст. Агар 11 сол муқаддам дар сохтмонҳои Тоҷикистон бо усули пудрати бригадавӣ ҳамагӣ 35 бригада кор мекарда бошад, пас ҳоло бештар аз 700 бригада бо ин усул кор мекунад, ки ин 34 фоизи шумораи умумии бригадаҳоро ташкил медиҳад. Дар системаи Вазорати сохтмони қишлоқи республика бештар аз 45 фоизи ҳаҷми корҳои сохтмону монтажро коллективҳои хозрасчётӣ ба ҷо меоваранд. Дар ин коллективҳо, маҳсули меҳнати ҳар як коргар назар ба маҳсулнокии кори бригадаҳои одатӣ 20 фоиз зиёд аст. Нишондиҳандаи мазкур дар бригадаҳои хозрасчётии системаи «Главтоҷикводстрой» боз ҳам баландтар мебошад. Дар комбинати хонасозии Душанбе ҳоло аз се ду ҳиссаи бригадаҳо аз рӯи пудрати ягона кор мекунанд. Умуман дар системаи Вазорати сохтмони республика аз 557 бригада 152-тоаш ба усули нави кор гузаштааст, ки онҳо бештар аз 35 фоизи тамоми корҳои сохтмону монтажро ба ҷо меоваранд. Пудрати бригадавӣ дар саноат ҳам ҷорӣ мешавад. Масалан, вай дар заводҳои «Тоҷикгидроагрегат» ва «Тоҷиктекстильмаш»-и Душанбе ба номи Ф. Э. Дзержинский, дар комбинати қӯрғошиму рӯҳи Адрасмон, управленияи конҳои Чоруқдаррон, корхонаҳои нақлиёт ва ғайра васеъ паҳн гардидааст.

Самараи кори бригадаҳои пудратӣ дар соҳаҳои гуногуни хоҷагии халқ ҳар хел аст. Аммо нишондиҳандаи асосии онҳо — афзоиши ҳосилнокии меҳнат хеле баланд мебошад ва гоҳо ба якчанд фоиз баробар аст. Охир, дар саноати мамлакат, фақат як фоиз баланд бардоштани ҳосилнокии меҳнат ба бештар аз 7 миллиард сӯмина маҳсулоти иловагӣ баробар аст. Дар сохтмони асосӣ ин рақам ба 700 миллион сӯм, дар металлургия — ба 1,1 миллион тонна прокати тайёри металлҳои сиёҳ, дар соҳаҳои ҳосилкунӣ — ба 7,2 миллион тонна ангишт, 6,2 миллион тонна нефть (якҷоя бо гази конденсатӣ) баробар мебошад. Як

фоиз баланд бардоштани ҳосилнокии меҳнат меҳнати бештар аз як миллион касро сарфа менамояд.

Ҳосилнокии меҳнат дар бригадаҳои пудратӣ аз ҳисоби ташкили хуби меҳнат ва ба он ҳавасмандкунонии аъзоёни коллектив меафзояд. Худи меҳнат бошад, дар шаклҳои ҳуқуқӣ ташкил карда мешавад. Самараи кори ин бригадаҳо аз бисьёр ҷиҳат ба сифат ва самараи базаи ҳуқуқии ташкилу фаъолияти бригадаҳо, ба самараю дараҷаи таъмини ҳуқуқии пудрати бригадавӣ вобаста аст.

Ҳуқуқҳои асосии социалию сиёсии бригадаи истеҳсолӣ — звенои ибтидоии коллективи корхона дар Қонуни СССР «Дар бораи коллективҳои меҳнатӣ ва баланд бардоштани роли онҳо дар идоракунии корхонаҳо, муассисаҳо, ташкилотҳо» мустаҳкам карда шудааст. Дар моддаи 18-уми ин қонун ҳуқуқҳои васеи коллективҳои бригадаҳои истеҳсолӣ дар бобати иштирок доштан дар ҳалли масъалаҳои мукаммал кардани бригадаҳо, идора намудани корҳои онҳо сабт ёфтаанд. Мутаассифона, бригадаҳои истеҳсолӣ аз ҷиҳати терминологӣ аниқ мустаҳкам нагардидаанд. Дар ҳуҷҷатҳои гуногуни нормативии идоравӣ ва маҳаллӣ онҳоро ҳар хел меноманд: хозрасчётӣ, пудратӣ, комплексӣ, комплексию ҳаркора, бригадаҳои ҳавасмандкунонии коллективона ба меҳнат ва ғайра, ки ин дар амалия гоҳо боиси нодуруст ба кор бурдан ё ба кор набурдани актҳои дахлдори нормативӣ мегардад, ки ин актҳо асоси ҳуқуқии пудрати бригадавиро ташкил медиҳад.

Беҳтаршавии умумии механизми хоҷагӣ, васеъ паҳн гардидани шаклҳои бригадавии ташкили меҳнат ва ҳавасмандкунонӣ ба он зарурати такмил додани қонунҳоро оид ба пудрати бригадавӣ ба вуҷуд овард. Дар қарори қабулкардаи КМ КПСС «Дар бораи минбаъд ҳам инкишоф додан ва зиёд кардани самараи шакли бригадавии ташкили меҳнат ва ҳавасмандкунонӣ ба он дар саноат» ва қарори Совети Вазирони СССР ва ВЦСПС аз 1 декабри соли 1983 «Дар бораи тадбирҳои минбаъд ҳам инкишоф додан ва зиёд кардани самараи шакли бригадавии ташкили меҳнат ва ҳавасмандкунонӣ ба он дар саноат» қонунҳои доир ба пудрати бригадавӣ барои такомулоти худ қувваи бузург пайдо карданд. Комитети давлатии СССР оид ба меҳнат ва масъалаҳои социалӣ ва котиботи ВЦСПС бо қарори якҷояи худ аз 30 марти соли 1984 ба «Қоидаҳои типии доир ба бригадаҳои истеҳсолӣ, бригадир, совети бригада ва совети бригадирон» иловаҳои муҳим дохил карданд, ки ин қоидаҳо дар иттиҳодияҳои истеҳсолӣ ва илмию истеҳсолӣ, дар комбинатҳо ва корхонаҳои саноатӣ, дар ташкилотҳои бинокорӣ ва таъмиру сохтмон, дар корхонаҳо ва ташкилотҳои нақлиёту алоқа, дар совхозҳо ва дигар корхонаҳои давлатии хоҷагии қишлоқ ба кор бурда мешаванд.

Дар қоидаҳо нишон дода шуда аст, ки дар шароити ҳозира вазифаи асосии шакли бригадавии ташкили меҳнат аз хеле зиёд кардани самараи шаклҳои нав, инчунин шаклҳои кӯҳнаи амалкунандаи бригадаҳо бо роҳи ба типи нав табдил додани бригадаҳои кӯҳна фароҳам овардани шароити зарурӣ барои кори мӯътадил ва сермаҳсули онҳо мебошад. Дар баробари ин дар қоидаҳо қайд карда мешавад, ки бригадаҳои типи нав аз бригадаҳои калонтари комплексӣ ва ҳаркора иборатанд ва дар онҳо музди кор барои натиҷаи ниҳоӣ аз рӯи наряди ягона дода мешавад. Дар ин ҳолат музди кори коллективона мувофиқи коэффициенти иштироки меҳнатии аъзоёни он тақсим карда хоҳад шуд. Дар онҳо нишон дода мешавад, ки яке аз аломатҳои муҳимтарини ин гуна коллективҳо мавҷудияту кори фаъолонаи совети бригада мебошад. Махсус қайд карда мешавад, ки фаъолияти бригадаҳо бояд, чун қоида, ба истифодаи васеи принципҳои ҳисоби хоҷагӣ ва шаклҳои пудратии ташкилу додани музди меҳнат, ба ҳавасмандию масъулияти умумии коркунон барои таъмини дараҷаи баланди самараи меҳнати коллективона асос ёбад. Дар ин тафсирот амалан ҳамаи аломат-

ҳои асосшавандаи бригадаҳои пудратие ифода ёфтаанд, ки дар соҳаҳои гуногуни хоҷагии халқ ташкил ёфтаанд ва ҳоло амал мекунанд.

Дар ҳар як соҳаи хоҷагии халқ ба пудрат, ба ҳисоби хоҷагии ҳақиқӣ гузарондани бригадаҳо, албатта, бе фароҳам овардани шароити ташкилию техникӣ аз имкон берун аст. Барои ин тайёрии ҳамаҷониба дидан даркор. Ин тайёрӣ аз ҷиҳати ташкилӣ масъалаҳои зеринро дар бар мегирад: а) барои нигоҳ доштани ашьёи хом, масолеҳ, нимфабрикат, қисмҳо, маснуот, асбоб ва дигар ресурсҳои ба бригада дода мешудагӣ фароҳам овардани шароит; б) дар асоси тарзу усулҳои мавҷудаи эҳсо ба ҳисоб гирифтани бухгалтерӣ ва оперативонаи фаъолияти бригадаҳо, ресурсҳои истифода мебурдагии онҳо, инчунин такмил додани минбаъдаи онҳо, аз ҷумла дар асоси васеъ истифода бурдани асбобҳои ченкунӣ ва дигар воситаҳои техникӣ ва ғайра; в) тамоман нав кардани тартиби кӯҳнаи планкашӣ, таъмини моддию техникӣ, фароҳам овардани ҳаҷми зарурии кор ва ҳоказо.

Ба план гирифтани фаъолияти истеҳсолии бригадаҳои хозрасчётӣ қисми таркибии системаи умумии ба план даровардани фаъолияти дохилихоҷагии корхона мебошад. Дар ҳар бригадаи хозрасчётӣ планҳои (супоришҳои) истеҳсолӣ, ки дар асоси нормаҳои прогрессивии истифодаи иқтидорҳои истеҳсолӣ ва таҷҳизот, ресурсҳои меҳнатию моддӣ тартиб дода мешаванд, бояд барои як моҳ, квартал, сол тасдиқ карда шаванд. Кӯшиш кардан даркор, ки ба онҳо ислоҳ дохил нашавад.

Ҳангоми ба ҳисоби хоҷагӣ гузарондани бригадаҳо ғайр аз фароҳам овардани шароити ташкилию техникии кори онҳо боз дар корхона ба вуҷуд овардани базаи дахлдори нормативии маҳаллӣ низ муҳим аст. Ба ҷумлаи ин база тадбирҳои зерин дохил мешаванд: а) дар ҳар корхона тартиб додани қоидаҳои худӣ, индивидуалӣ доир ба бригадаи хозрасчётӣ, ки дар ин қоидаҳо бояд нишондиҳандаҳои хозрасчётӣ, тартиби планкашӣ, масъулияти мутақобилаи маъмурияту бригада ва ғайра муқаррар карда шаванд; б) тартиб додан ва тасдиқ намудани нормаҳо ва нормативҳои прогрессивии сарфи масолеҳ ва энергия барои як воҳиди маҳсулот ва ба ҳисоби арзиш муайян намудани сарфи онҳо; в) барои ба ҳисоби хоҷагӣ гузарондан гирифтани розигии қатъии коллективи бригада; г) барои ин кор гирифтани розигии комитети касабаии корхона (цех ё дигар ҷузъи структурии истеҳсолот); д) бо розигии комитети касабавӣ бо фармони (амри) роҳбари корхона (сардори цех ё дигар ҷузъи структурии истеҳсолот) расман ба ҳисоби хоҷагӣ гузарондани бригада. Дар ин фармон масъулияти ба ҳисоби хоҷагӣ гузарондани бригада, таъминоти интенсивию техникӣ ва самараи кори он бояд шахсан ба зиммаи роҳбари корхона, сардорони цехҳо, шахсони дахлдори соҳаи кори истеҳсолӣ ва хизматрасонӣ гузошта шавад.

Ҳамаи ин тадбирҳои ташкилию техникӣ ва ҳуқуқӣ вобаста ба характер ва типи бригада гузаронда мешаванд. Бригадаҳои хозрасчётиро вобаста ба маҳакҳои гуногун махсус кунондан мумкин аст, ки фарқи ҳуқуқии ташкилу фаъолияти онҳо аксар вақт ба ҳамин асос меёбад. Пеш аз ҳама бригадаҳо махсус гардида ва комплексӣ шуда метавонанд. Бригадаи махсусгардида, чун қоида, коргарони як соҳаи ихтисосро муттаҳид мекунанд, ки онҳо дар процессҳои якхелаи технологӣ машғули кор мешаванд. Масалан, дар сохтмон — бригадаҳои иҷрокунандагони корҳои алоҳида, рангубордиҳандагон, монтажчиёни техникаи санитарӣ; дар саноат — бригадаҳои васлгарон, челонгарон ва ғайра. Бригадаи комплексӣ бошад, коркунони гуногункасби иҷрокунандаи комплекси корҳои ҳархелаи технологиии бо ҳам алоқамандро муттаҳид менамояд, ки ин корҳо цикли пурраи истеҳсоли маҳсулот ё танҳо қисми анҷомьёфтаи онро дар бар мегирад. Чун қоида, коргарони бригадаҳои комплексӣ барои таъмини ҷойивазкунӣ ва ба ҷо овардани касби якдигар ғайр аз касби асосии (ё амалиёти асосии) худ бояд боз як ё якчанд касби (амалиёти) иловагиро аз худ намоянд. Ин самараи фаъолияти бригадаро хеле зиёд мекунад. Дар навбати худ бригадаҳои ҳам

махсусгардида ва ҳам комплексиро ба сменавӣ ва ҳаркора ҷудо кардан мумкин аст. Дар бригадаҳои сменавӣ ҳамаи аъзоёни он дар як смена кор мекунанд. Бригадаҳои ҳаркора бошанд, коргарони ҳамаи сменаҳоро дар бар мегиранд. Вале дар баъзе соҳаҳои саноати сабук ва хӯрокворӣ ба чунин бригадаҳо бригадаҳоеро дохил мекунанд, ки коргарони як сменаро муттаҳид намуда, ҳамаи комплекси корҳои бо ҳам алоқаманди истеҳсоли маҳсулотро ба ҷо меоваранд.

Бригадаҳои истеҳсолиро аз нуқтаи назари структураи онҳо ба бригадаҳои оддӣ, яъне дохилан тақсимнашаванда ва бригадаҳои мураккаб ҷудо кардан мумкин аст. Ба бригадаҳои мураккаб ҳамон бригадаҳои калони комплексӣ ва ҳамакорае дохил мешаванд, ки онҳо вобаста ба шароити истеҳсолоту ташкили меҳнат аз звеноҳо иборатанд ва ба ин звеноҳо сардорони звеноҳо сарварӣ менамоянд. Дар бригадаи ҳаркора звеноҳо аз коргарони як смена, дар бригадаи комплексӣ, чун қоида, аз коргарони касбу корашон якхела ё якчандхела ташкил дода мешаванд. Дар корхонаҳои давлатии хоҷагии қишлоқ звеноҳои мустақили механиконидашуда вазифаи бригадаҳоро ба ҷо оварда метавонанд. Албатта, бригадаҳоро вобаста ба соҳаҳои хоҷагии халқ ва аз рӯи чунин маҳак, монанди шакли моликият, ки дар заминаи он корхона амал мекунад, ба гурӯҳҳо ҷудо кардан мумкин аст ва ғайра.

Яке аз ҳуҷҷатҳои муҳимтарини муайянкунандаи тартиби ҷорӣ кардани асосҳои хозрасчётӣ дар фаъолияти бригадаҳои истеҳсолӣ Тавсиянома оид ба ҷорӣ намудани ҳисоби хоҷагии бригадавӣ дар саноат мебошад, ки онро Комитети давлатии СССР оид ба меҳнат ва масъалаҳои социалӣ ва котиботи ВЦСПС бо қарори худ аз 17 ноябри соли 1983 тасдиқ кардааст. Ғайр аз ин як қатор масъалаҳои дорои характери ташкилӣ ва ҳуқуқӣ, ки ба ҷиҳатҳои хозрасчётии фаъолияти бригадаҳои истеҳсолӣ дахл доранд, дар Қоидаҳои типӣ оид ба бригадаи истеҳсолӣ, бригадир, совети бригада ва совети бригадирон, дар Тавсияҳо оид ба инкишофи шакли бригадавии ташкили меҳнат ва ҳавасмандкунонии коргарон ба он дар корхонаҳои саноати мошинсозӣ ва металлкоркунӣ, ки бо қарори Комитети давлатии СССР оид ба меҳнат ва масъалаҳои социалӣ ва Котиботи ВЦСПС аз 20 марти соли 1981 тасдиқ карда шудаанд, қоидаҳои соҳавӣ ва дигар ҳуҷҷатҳои нормативии ба тартибдарорандаи масъалаҳои тараққиёт ва афзоиши самараи шакли бригадавии ташкили меҳнат ва ҳавасмандкунонӣ ба он ифода ёфтаанд.

Самараи кори ин бригадаҳои нави истеҳсолӣ, ки комплексона, аз рӯи шартҳои пудратӣ, дар асоси ҳисоби хоҷагӣ ва ғайра амал мекунанд, назар ба бригадаҳои кӯҳнаи анъанавӣ хеле зиёдтар аст. Пудрати бригадавиро дар амал бо он тавсиф кардан мумкин аст, ки дар он: а) натиҷаи ниҳоии кор аниқ, аз рӯи нишондиҳандаҳои миқдорӣ муайян карда шудааст; б) ҳар як нишондиҳандаи ин натиҷаи ниҳоӣ ба коллектив имкон медиҳад, ки музди муайяни кор ба даст оварад; в) худи маблағи музди кори бригада ба шумораи коркунони бригада, ставкаҳои тарифӣ ва разрядҳояшон вобаста намешавад; г) бригада ҳамаи маблағи кор кардаашро аз рӯи методикаи муайян байни аъзоёнаш тақсим менамояд.

Истифодаи самараноки шакли бригадавии ташкили меҳнат ва ҳавасмандкунонӣ ба он, пурзӯр кардани асосҳои коллективӣ дар идоракунии истеҳсолот роҳи асосии афзоиши қатъии ҳосилнокии меҳнат мебошад. Дар ин ҷо вазифаи асосӣ аз он иборат аст, ки инкишофи типҳои бештар прогрессивии бригадаҳо бо тадбирҳои такмил додани системаи идоракунии хоҷагии халқ пайваст карда шавад. Чунин пайвастшавии узвӣ, пеш аз ҳама, тавассути шакли пудратии ташкили меҳнат ва додани музди он дар ҷое таъмин мегардад, ки бо ин шакл участка, цех, ё ягон ҷузъи структурии корхона пурра фаро гирифта шудааст. Масалан, дар заводи «Тоҷиккабель»-и Душанбе бо чунин шакл тамоми коллективи цехи № 1 истеҳсолкунандаи кабель фаро гирифта шу-

дааст, ки шумораи коргарони он 100 кас мебошад. Ба пайдоиши бригадаи ҳаркораи комплексӣ, ки мувофиқи наряди ягона амал мекунад, таҷрибаи калонҳаҷми иқтисодӣ сабаб шуд, ки дар он заводи «Тоҷиккабель» низ иштирок дорад.

Чунон ки маълум аст, мувофиқи қарори КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР аз 14 июли соли 1983 «Дар бораи тадбирҳои иловагӣ оид ба зиёд кардани ҳуқуқҳои иттиҳодияҳои (корхонаҳои) истеҳсолии саноатӣ дар планкашӣ ва фаъолияти хоҷагӣ ва оид ба пурзӯр кардани масъулияти онҳо барои натиҷаҳои кор», ки асоси ҳуқуқии таҷрибагузаронӣ мебошад, ба корхонаҳо ва иттиҳодияҳои дар кори таҷрибагузаронӣ иштирок мекардагӣ барои истифодаи фонди тараққии истеҳсолот мустақилияти комил дода шудааст, барои онҳо системаи барпо кардани фонди ҳавасмандкунонии моддӣ такмил дода ва оддӣ кунонда, ҳуқуқҳои истифодаи сарфаи фонди музди кор васеъ карда, роли фонди чорабиниҳои социалию маданӣ ва сохтмони манзил дар ҳалли вазифаҳои социалии тараққии коллективҳои меҳнатӣ баланд бардошта, доираи истифодаи фоида васеъ карда, таъсири усули нормативии тақсими он бештар гардонда шудааст ва ғайра. Дар заводи «Тоҷиккабель» дар миқьёси цех барпо намудани бригада имконият дод, ки шумораи коркунон ихтисор карда, ҳосилнокии меҳнат баланд бардошта, умуман структураи коллективи хозрасчётии цех такмил дода, ба бригада коркунони инженерию техникӣ дохил ва мавқеи онҳо аниқ муайян карда шавад.

Муваффақияти кор дар шароити ташкили бригадавии меҳнат ва ҳавасмандкунонӣ ба он дар миқьёси цех ё дигар ҷузъи структурии корхона аз бисьёр ҷиҳат ба актҳои нормативии ба тартиб андохтани ташкилу ба роҳ мондани фаъолияти чунин бригадаҳо вобаста аст. Дар ин бобат қарори Комитети давлатии СССР оид ба меҳнат ва масъалаҳои социалӣ ва котиботи ВЦСПС аз 25 ноябри соли 1983 «Дар бораи дар иттиҳодияҳо, корхонаҳо ва ташкилотҳои вилояти Новосибирск оид ба истифодаи пудрати коллективӣ дар участкаҳо, цехҳо ва дигар ҷузъҳои структурӣ гузарондани таҷриба» аҳамияти калон дорад. Дар ин қарор гуфта мешавад: таҷриба нишон медиҳад, ки пудрат дар коллективҳои калони комплексии муттаҳидкунандаи ҳамаи коркунони участка, цех процесси технологӣ, шӯъба ва ғайра, аз ҷумла коргарони асосӣ ва ёрирасон, коркунони инженерию техникии таъминкунандаи бевоситаи кори участкаҳо ва цехҳо самараи хеле калон мебахшад. Чунон ки иштирокчии ин таҷриба академик А. Аганбегян қайд мекунад, ҳосилнокии меҳнат дар коллективҳои участкаи таҷрибавии иттиҳодияи ҷармпазию пойафзолбарории «Об» ва якчанд участкаи заводи «Электросигнал» фақат дар давоми ним сол 20—30 фоиз афзудааст.

Ҳуқуқи асосаш ягонаи социалистӣ аз якчанд соҳа иборат аст, ки онҳо доираи муайяни муносибатҳои ҷамъиятиро ба тартиб меандозанд. Муносибатҳои бо шакли бригадавии ташкили меҳнат ва ҳавасмандкунонӣ ба он, бо пудрати бригадавӣ алоқаманд, одатан ба ҳуқуқи меҳнат дахл доранд. Актҳо, ҳуҷҷатҳои асосии нормативӣ, нишондодҳои методӣ, тавсияномаҳои органҳои болоии соҳавӣ ва байниидоравӣ, ки ба бригадаҳо бахшида шудаанд, аз Комитети давлатии СССР оид ба меҳнат ва масъалаҳои социалӣ ва котиботи ВЦСПС сар мезананд. Ба ҷорӣ кардани пудрати бригадавӣ дар миқьёси тамоми мамлакат ҳам органи Комитети давлатии СССР оид ба меҳнат ва масъалаҳои социалӣ — совети байниидоравии тараққӣ додану афзун гардондани самараи шакли бригадавии ташкили меҳнат ва ҳавасмандкунонӣ ба он роҳбарии методӣ мекунад. Бинобар ин такмил додани нормаҳои қонунгузории соҳаи меҳнат, ки муносибатҳои бо пудрати бригадавӣ алоқамандро ба тартиб меандозад, барои афзун гардондани самараи кори бригадаҳои истеҳсолии хозрасчётӣ хеле муҳим аст.

Аммо дар айни замон ба дигар вазъияти муҳим низ диққат до-

дан лозим. Дар ҳуқуқи социалистӣ таҳлили муносибатҳои ҳуқуқӣ, яъне таҳлили муносибати конкретии муайяни байни субъектҳои конкретии ҳуқуқ, ки қонунан ба тартиб дароварда шудааст, яке аз воситаҳои муҳимтарин мебошад. Дар ин ҳолат сухан дар бораи умуман комплекси муносибатҳои ҳуқуқии байни а) аъзоёни бригада ва худи бригада; б) аъзоёни бригада ва корхона (маъмурияти корхона); в) худи аъзоёни бригада; г) бригадаҳои дохили як корхона (ташкилот, иттиҳодия); д) бригада ва корхона (маъмурияти корхона) меравад. Агар дар се мавриди аввал муносибатҳои байни субъектҳои номбурда мувофиқи нормаҳои ҳуқуқи меҳнат ба тартиб дароварда шавад, пас дар хусуси ду мавриди охирин инро гуфтан ҷоиз нест.

Бинобар ин дар корхона бригадаи хозрасчётиро ҳамчун фаъолияти коллективи поёнии меҳнатӣ, ки ба принципҳои шакли бригадавии ташкили меҳнат ва ҳавасмандкунонӣ ба он асос ёфтааст ва бригадаи истеҳсолии хозрасчётиро ҳамчун звенои поёнии дохилии корхона, ҷузъи структурии хозрасчётии он фарқ кардан лозим аст. Дар мавриди аввал сухан дар бораи шаклҳои юридикии ташкили бригадавии меҳнат меравад, ки онҳо бо нормаҳои ҳуқуқии меҳнат ба тартиб андохта мешаванд. Ҳуқуқи меҳнат (ба маънои соҳаи қонунгузорӣ) дар ин ҳолат ташкили меҳнат, интизоми меҳнат, музди меҳнати умуман бригада ва аъзоёни онро ба тартиб меандозад. Дар мавриди дуюм сухан дар бораи субъекти ҳуқуқи хоҷагидорӣ дар муносибатҳои дохилихоҷагӣ меравад, ки дар ин ҳолат ҳам фаъолияти бригада аз рӯи нормаҳои ҳуқуқи хоҷагидорӣ ба тартиб андохта мешавад. Мувофиқи ҳуқуқи хоҷагидорӣ (ҳамчун соҳаи қонунгузорӣ) ба бригадаи истеҳсолии хозрасчётӣ, ҳамчун субъекти ҳуқуқи хоҷагидорӣ, моли манқулаи муайян вобаста, барои он (дар шартнома ё дигар ҳуҷҷати ҳуқуқӣ) нишондиҳандаҳои плании хозрасчётӣ муқаррар ва натиҷаҳои планӣ ва амалии кори тамоми бригада (на аъзоёни алоҳидаи он) муқоиса карда мешаванд. Натиҷаҳои манфии (зарари) кор, мисли натиҷаҳои мусбати он, яъне сарфаи бригада, ки ҳамчун фарқи байни арзиши ҳисобии корҳо (хизматҳо) ва хароҷоти амалии онҳо муайян мегардад, ба зиммаи умуман бригада, на аъзоёни алоҳидаи он, гузошта мешавад. Умуман бригада барои натиҷаҳои мусбати кораш аз ҳисоби сарфакории худ ҳавасманд мегардад.

Агар вазъияти бо қонунҳои оид ба меҳнат ба тартиб андохтани ҳуқуқии пудрати бригадавӣ ба талаботи амалия мувофиқ бошад, гарчанд он ривоҷ ёбад ҳам, пас вазъияти бо нормаҳои ҳуқуқҳои хоҷагидорӣ ба тартиб андохтани ташкили ҳуқуқии бригада, хусусан фаъолияти истеҳсолии он ҳоло чандон қаноатбахш намебошад. Дар вақти ҳозира ин танзим асосан дар актҳои нормативие ифода меёбад, ки базифаҳои ривоҷ додани ташаббус ва мустақилияти коллективҳои меҳнатиро на ҳама вақт ба ҳисоб мегиранд ва на ҳама вақт ба ҳисоб гирифта метавонанд. Дар амал ин ҳолат аксар вақт боиси риоя накардани ҳуқуқу манфиатҳои қонунии бригадаҳои истеҳсолӣ, аз ҷумла ҳуқуқҳои моли манқулаи онҳо, паст задани ролу аҳамияти омилҳои ҳавасмандкунонии хозрасчётӣ ба афзоиши самараи кори бригадаҳо мегардад. Ин, дар навбати худ, гоҳо ба пароканадашавии бригада оварда мерасонад.

Камбудиҳои мазкур ҳангоми таҳлили муносибатҳои шартномавии ҳуқуқии байни корхонаву бригада равшан зоҳир мегардад. Мувофиқи ин шартнома, ки онро бригадир ва роҳбари корхона (цех) имзо мекунанд, ба бригада таҷҳизоту асбобҳои муайяни технологӣ вобаста, нормативҳои сарфи ресурсҳои моддию энергетикӣ ва фонди ҳисобии (ё нормативии) музди кор дар асоси эҳсои он муқаррар карда мешавад, ки дар сурати бомуваффақият пурраю барзиёд иҷро намудани нишондиҳандаҳои плании бригада ҳар моҳ мувофиқи қоидаҳои дар корхона тасдиқ гардида ба он мукофот дода хоҳад шуд. Бригада дар ҳайати муайян аз рӯи шартномаи басташуда ӯҳдадор мешавад, ки дар

давраи шартномавӣ ҳаҷми корҳоро ба ҳисоби натуравӣ, пулӣ ва ғайра ба ҷо оварад, афзоиши муайяни ҳосилнокии меҳнат, камшавии масолеҳталабии маҳсулотро ба ҳисоби фоиз, кори мунтазами истеҳсоли маҳсулотро (иҷрои корҳоро) мувофиқи графики тасдиқгардида таъмин намояд ва ғайра.

Маъмурияти корхона (цех) аз рӯи шартномаи мазкур ӯҳдадор мешавад, ки тадбирҳои конкретии ташкилию техникиро ба амал барорад; планҳои ҳармоҳаи истеҳсолиро ба маълумоти бригада расонад; бригадаро бо асбобу анҷом, масолеҳ, маснуоти комплекткунанда таъмин намояд; мувофиқи нормативҳои муқаррарӣ азназаргузаронӣ ва таъмири таҷҳизотро гузаронад; эҳсо ва таҳлили аз тарафи бригада иҷро карда шудаи ҳамаи нишондиҳандаҳои плании барояш муқаррар шударо таъмин кунад.

Дар чунин шартнома, ки моҳияти ҳуқуқии он бо ягон омил, нормаҳо ва мафҳуми фақат як ҳуқуқи меҳнат муайян карда намешавад (зеро ин шартномаи хоҷагӣ мазмунан дохилихоҷагӣ мебошад), баробарии тарафайн набошад ҳам, вале унсурҳои молумулкӣ мавҷуданд ва аз рӯи идея масъулияти мутақобилаи молумулкии ҳарду тараф барои иҷро нашудану иҷро накардани шартнома бояд ифода ёбад. Васеъ намудани ҳуқуқҳои бригадаҳои истеҳсолии хозрасчётӣ бояд боиси барои бригада фароҳам овардани имкониятҳои реалии муҳофизати ҳуқуқҳои молумулкии вайрон кардаи маъмурият гардад, ки ин ба иҷро нашудани ӯҳдадориҳои шартномавӣ — сари вақт надодани ҳуҷҷатҳои лоиҳавию сметавӣ, нақшаҳо, мошину таҷҳизот ва ғайра ба дигар кор бурдани як қисми аъзоёни бригада сабаб мешавад. Бо вуҷуди ин дар Шартномаи намунавӣ байни маъмурияти корхонаву (цеху) бригадаи хозрасчётӣ танҳо қоида дар бораи он нишон дода шудааст, ки ҳар як ҳодисаи иҷро нагардидани ӯҳдадориҳоро роҳбарони цех ва совети бригада дида мебароянд ва ба гунаҳкорони он мувофиқи тартиби муқаррарӣ чораи маъмурӣ мебинанд, аз мукофоте қисман ё пурра маҳрум мекунанд, ки барои натиҷаҳои асосии фаъолияти хоҷагӣ дода мешавад. Бо ибораи дигар, ҳоло проблемаи муҳофизати ҳуқуқҳои бригада мувофиқи ҳуқуқи меҳнат ҳал карда мешавад. Охир, ҳам проблемаи масъулияти молумулкии иштирокчиёни муносибатҳои шартномавӣ (дар ӯҳдадориҳои дохилихоҷагӣ) ва ҳам проблемаи механизми ташкилию ҳуқуқии муҳофизати ҳуқуқҳои вайроншудаи иштирокчиёни ин муносибатҳо дар доираи манфиатҳои илми хоҷагидорию ҳуқуқшиносӣ мебошанд ва такомули қонунгузории ин соҳа, бешубҳа, боиси афзоиши самараи пудрати бригадавӣ мешавад. Бинобар ин барои кор карда баромадани тавсияҳо оид ба фароҳам овардани механизми самаранок амалкунандаи ташкилию ҳуқуқӣ, тадқиқоти илмие зарур аст, ки ин тавсияҳо ҳимояи ҳуқуқҳои чиздории ҳарду тарафи иштирокчиёни муносибатҳои шартномавиро дар сурати вайрон кардан ё ба шубҳа андохтани ин ҳуқуқҳо таъмин менамояд, дар ҳол ин механизм бояд бо доираи корхона маҳдуд шавад.

Умуман беҳтар мебуд, ки тартиби дар байни ҷузъи пудратии корхонаҳо ва иттиҳодияҳои истеҳсолӣ бастани шартномаҳои дохили хоҷагӣ бо қарори махсуси ҳукумат ба тартиб дароварда шавад. Қусури зарари бригадаро, ки бинобар ӯҳдадориҳои шартномавии худро дар назди бригада иҷро накардани маъмурияти корхона рӯй медиҳад, аз ҳисоби як қисми фондҳои ҳавасмандкунонии корхона баровардан мумкин аст ё барои ин фонди махсуси «суғуртавӣ» ташкил намудан хуб аст. Дар кори тартиб додани ин чорабиниҳо бояд илми ҳуқуқшиносӣ ёрии ҷиддӣ расонад. Вай бояд ба проблемаҳои назариявии танзими ҳуқуқии муносибатҳои дохилихоҷагӣ, ба ҳамаи таъминоти ҳуқуқии пудрати бригадавӣ ёрии ҷиддӣ расонад.

# ХУСУСИЯТҲОИ ТАРТИБ ДОДАНИ ПЛАНИ ТАРАҚҚИЁТИ КОМПЛЕКСИ АГРОСАНОАТИ

*Н. РАҲИМОВ,*
*номзади илмҳои иқтисодӣ*

Вазифаи асосии тараққиёти комплекси агросаноатӣ таъмини афзоиши маҳсулоти баландсифати хоҷагии қишлоқ, сари вақт тайёр кардан, кашондан, нигоҳ доштан ва аз нав кор карда баромадани саноатии он мебошад. Ба ҳамин муносибат такомули муносибатҳои истеҳсолию иқтисодии байни соҳаҳои комплекси агросаноатӣ ва таъмин кардани ҳамкории самарабахши онҳо аз бисьёр ҷиҳат ба дараҷаи ба план гирифтан, ташаккул ва ривоҷ додани комплекс вобаста аст. Дар иқтисодиёти мамлакат комплекси агросаноатӣ ҳамчун шакли нави ташкили истеҳсолоти ҷамъиятӣ амал мекунад, ки ба ҳиссаи он қисми зиёди истеҳсолоти ҷамъиятӣ рост меояд. Ин чунин маъно дорад, ки суръати тараққии тамоми хоҷагии халқи мамлакат аз бисьёр ҷиҳат ба суръати инкишофи он вобаста аст.

Ташкил ёфтан ва самаранок амал кардани комплекси ягонаи агросаноатии хоҷагии қишлоқ, пеш аз ҳама, ба оптималӣ кунондани структураи территориявию соҳавии он дар асоси ба ҳисоб гирифтани хусусиятҳои ҳар як ноҳияи алоҳида вобаста аст. Азбаски ноҳияҳо аз рӯи шароити табиию иқлим ва ресурсҳои истеҳсолӣ, аз рӯи дараҷаи тараққиёти худ фарқ мекунад, бапланги̇рии тараққиёти социалию иқтисодии комплекси агросаноатии ҳар як ноҳия муносибати фарқнокро талаб менамояд.

Дар замони социализми мутараққӣ зарурати ба таври комплексӣ ривоҷ додани районҳои иқтисодӣ ва тақсимоти плании территориявии меҳнат ба миён меояд. В. И. Ленин дар асари худ «Дар бораи андози озуқа» зарурати намунавор ба роҳ мондани хоҷагии на он қадар калони «том», вале маҳз «том», яъне на як хоҷагӣ, на як соҳаи хоҷагӣ, на як корхона, балки намунавор ба роҳ мондани **маҷмӯи ҳамаи** муносибатҳои хоҷагӣ, **маҷмӯи тамоми** муомилоти хоҷагии ақалан маҳаллии худро нишон дода буд (ниг. Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 32, саҳ. 398).

Хусусияти асосии тартиб додани плани тараққиёти комплекси агросаноатии ноҳияро аз назар мегузаронем.

Дар рафти тартиб додани плани тараққиёти социалию иқтисодии комплекси агросаноатӣ, мисли ҳар як комплекси хоҷагии халқ, вазифа гузошта мешавад, ки дар асоси истифодаи ҳарҷонибаи комьёбиҳои муҳимтарини прогресси илму техника таносуби оптималии моддӣ ва дохили заводӣ ба даст оварда, суръати баланди тараққии истеҳсолот таъмин карда шавад.

Бомуваффақият ба амал баровардани вазифаҳои ба миён гузошташуда аз бисьёр ҷиҳат ба такомулоти усули планкашӣ, ба эҳсои хусусиятҳои тараққии ноҳияҳо вобаста аст. Ба чунин хусусиятҳои ноҳиявии ба комплекси агросаноатии республикаамон хос, пеш аз ҳама,

шароитҳои табиию иқтисодии баплангирии хоҷагии қишлоқ дохил мешавад.

Хоҷагии қишлоқ аз системаи серсоҳае иборат аст, ки он соҳаҳои гуногуни зироаткорӣ, чорводорӣ, боғу токпарварӣ, сабзавоткорӣ ва ғайраро дар бар мегирад. Процесси интеграцияи агросаноатӣ, ба асоси индустриявӣ гузарондани хоҷагии қишлоқ боиси афзоиши робитаҳои байни соҳаҳои саноати аз нав коркунандаи маҳсулоти хоҷагии қишлоқ ва худи хоҷагии қишлоқ мегардад. Интенсивонии истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ бо процесси интенсивонии истифодаи ресурсҳои табиӣ зич алоқаманд аст. Дар хоҷагии қишлоқ ресурсҳои табиӣ (замин, об) омилҳои асосии истеҳсолот мебошанд ва ҳаҷми маҳсулоти хоҷагии қишлоқ бевосита ба миқдору сифати онҳо вобаста аст. Ин ҳолат талаб мекунад, ки дар процесси такрористеҳсоли васеъ истеҳсолоти хоҷагии кишлоқ бо дигар соҳаҳои хоҷагии халқ ва плани ноҳиявӣ, бо ҳамаи планҳои хоҷагии халқ ба таври комплексӣ мутобиқ карда шаванд.

Самараи хоҷагии қишлоқ аз бисьёр ҷиҳат ба шароити обу ҳаво вобаста аст.

Гарчанд чорабиниҳои гуногуни ташкилию хоҷагӣ ва агрохимиявие, ки инсон ба амал мебарорад, таъсири шароити обу ҳаворо ба истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ ба дараҷаи муайян мӯътадил гардонад ҳам, вале он хеле ҷиддӣ аст. Зеро ҳаҷми истеҳсоли пахта, мева, ангур, сабзавот, ғалла ва ғайра ба сарфи меҳнату ресурсҳои моддӣ нигоҳ накарда, бештар ба обу ҳаво вобаста мебошад. Бинобар ин ҳангоми тартиб додани плани истеҳсоли маҳсулоти ҳар як соҳа ин хусусиятҳоро ба ҳисоб гирифтан лозим меояд. Дар айни ҳол ба он диққат додан лозим, ки дар сурати якхелагии доимии сарфи меҳнат ва ресурсҳои моддӣ андозаи ҳосили пахта, боғу токзорҳо, сабзавот ва ғайра ба шароитҳои обу ҳаво хеле вобастагӣ дорад. Бояд қайд кард, ки шароити обу ҳавои сол, ҳатто давраи муайяни кори хоҷагии қишлоқро пешгӯӣ кардан душвор аст. Ба ҳамин муносибат зарурати истифодаи усулҳои махсуси планкашӣ ба миён меояд, ки онҳо ба кор бурдани тарзу услуби математикии иқтисодиро дар назар доранд. Он имконият медиҳад, ки дараҷаи ҳодисоти дар шароитҳои гуногуни обу ҳаво рӯйдиҳанда муайян карда шавад.

Унсури ҳодисоти рӯйдиҳанда дар кори планкашӣ на танҳо барои муайян кардани ҳаҷми маҳсулоти хоҷагии қишлоқ, балки барои муайян намудани иқтидорҳои истеҳсолии соҳаҳои аз нав коркунандаи он ҳам аҳамияти калон дорад. Бинобар ин ҳангоми тартиб додани плани ҷории истифодаи захираҳои оби республика, районҳои алоҳидаи он, имкониятҳои зиёд намудани ин захираро дар солҳои камобӣ, инчунин ҳаҷми обанборҳо, техникаи мавҷуда, шумораи мутахассисон ва ҳамаи он ҷизеро ба ҳисоб гирифтан даркор, ки барои дар муддати оптималӣ бо сарфи ками меҳнат ва беталаф ҷамъоварӣ намудани ҳосил заруранд. Ҳангоми планкашӣ имкониятҳоеро ба ҳисоб гирифтан лозим, ки талаботи ба воситаҳои номбаршудаи иловагии истеҳсолотдоштаи ноҳияҳои шароити обу ҳавояшон ноқулай аз ҳисоби районҳои шароиташон беҳтар таъмин карда шаванд. Дар айни замон дар плани регионалии тараққиёти комплексҳои агросаноатӣ хусусиятҳои ташкилию хоҷагии онҳоро ба ҳисоб гирифтан хеле муҳим аст.

Процесси интеграцияи агросаноатӣ бо муқаррар гардидани робитаи зичтари байни саноат, хоҷагии қишлоқ, соҳаҳои хизматрасон ва ғайра алоқаманд аст. Ин алоқа муносибати навро ба тартиб додани плани тараққиёти социалию иқтисодии соҳаҳо ва ноҳияҳои дохили комплекси агросаноатӣ талаб мекунад.

Бар хилофи соҳаҳои дахлдори саноат, ки дар онҳо барои истеҳсоли як воҳиди маҳсулоти ниҳоӣ миқдори тақрибии доимии ресурсҳои моддӣ сарф карда мешавад, маҳсулнокии хоҷагии қишлоқ ба андозаву сифати замин, об, нурӣ, вазъияти роҳ ва техника вобаста аст. Ин вобастагӣ дар минтақа, вилоят, район ва заминҳои шароити табиию

иқлимашон гуногун ҳар хел аст. Бинобар ин ба ҳар кадоми онҳо фарқнок рафтор карда, ҳаҷму андозаи сарфи ресурсҳои моддӣ, қувваи коргарӣ ва натиҷаҳои конкретии аз хоҷагиҳо, районҳо ва ноҳияҳо ба даст оварда мешудагиро ба ҳисоб гирифтан лозим аст. Ҳаминро низ махсус қайд кардан лозим меояд, ки заминҳои корами республика хеле маҳдуд буда, минтақаю районҳояш бо гуногунии шароитҳои табиӣ ва иқлим, навъҳои зироатҳои киштшаванда аз ҳамдигар фарқ мекунанд. Ин аз органҳои планкашӣ кори оперативона, муносибати фарқнокро ба қабули қарорҳо, такмил додани системаи идоракунӣ, ба план гирифтан ва кор карда баромадани ахбороти заруриро талаб менамояд.

Хусусияти дигари тартиб додани плани интеграцияи агросаноатӣ мутобиққунондани манфиатдории иқтисодии ҳамаи соҳаҳо ва идораҳои хизматрасон ба натиҷаҳои ниҳоии истеҳсолоти тамоми комплекс мебошад. Чунин системаи хоҷагидорӣ ва планкаширо ба вуҷуд овардан лозим аст, ки дар он соҳаи барои хоҷагии қишлоқ истеҳсолкунандаи мошину таҷҳизот, моддаҳои химиявӣ, хизматрасонии истеҳсолию техникӣ на фақат ба иҷрои нишондиҳандаҳои соҳавии техникию иқтисодӣ, балки ба афзоиши истеҳсоли маҳсулоти ниҳоии комплекси агросаноатӣ ҳавасманд бошад. Аммо мустақилияти хозрасчётии соҳаҳо, мақсадҳои соҳавии худро бештар гардонда, диққатро ба натиҷаҳои ниҳоии кори тамоми истеҳсолоти комплекс суст менамояд. Маҳз барои ҳамин дар давоми 15 сол арзиши як тонна хӯроки омехта бештар аз 63%, як воҳиди иқтидори трактор якҷоя бо дигар мошинҳояш 83%, як воҳиди нурии минералӣ — 1,6 баробар, ҷои як чорвои калони шохдор — 2,3 баробар афзуд ва ғайра. Дар айни замон тарифи хизматрасонии истеҳсолӣ низ мунтазам зиёд мешавад, ки ин боиси аз хоҷагии қишлоқ гирифтани қисми калони фоида мегардад. Масалан, дар ҳамин давра ҳаҷми умумии хизмати истеҳсолие, ки корхонаҳои «Госкомсельхозтехника» (бе соҳаи савдо) ба колхозу совхозҳо расондааст, 4 баробар, ҷамъи фоидаи гирифтаи онҳо — 7,6 баробар, аз ҷумла ҳаҷми корҳои таъмир (ба ҳисоби нархҳои фурӯш) — 2,8 баробар, ҷамъи фоидаи кори онҳо бошад — 5,5 баробар; ҳаҷми хизмати налиёт (ба ҳисоби пул) — 6,3 баробар, ҷамъи фоидаи он бошад — 22,2 баробар зиёд шудааст.

Системаи мавҷудаи планкашӣ асосан ба талботи ҳозираи алоқаҳои байни соҳаҳо мувофиқат намекунад, зеро дар он мутобиқати комплексии планҳои социалию иқтисодии соҳаҳои дохили комплекси агросаноатӣ мушоҳида карда намешавад. Ҳоло нишондиҳандаҳои иқтисодие муайян карда нашудаанд, ки андозаи саҳми соҳаҳои алоҳидаи комплекси агросаноатиро дар маҳсулоти ниҳоӣ нишон медода бошанд. Системаи оптималии планкашӣ, ҳавасмандкунонии таъсирбахш ва барои инкишофи ҳарҷонибаи комплекси агросаноатӣ тадбирҳои ҳарчи тезтар ҷорӣ намудани таҷрибаи пешқадам кор карда баромада нашудаанд.

Оптималӣ кунондани планҳои хоҷагии қишлоқ ба ҳисоб гирифтани чунин хусусияти ташкили кори хоҷагӣ, монанди концентрацияи истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ, комбинатонии оқилонаи онро низ талаб мекунад. Барои дар заминҳои корам бо навбат кишт кардан хоста гирифтани зироатҳо низ хусусияти тартиб додани плани тарақкиёти комплекси агросаноатӣ мебошад ва ин аз талаби агротехника, интихоби зироат мувофиқи захираҳои об, қувваи коргарӣ ва оқилона ҷо ба ҷо гузоштани захираҳои мазкур ба миён меояд. Ҳамаи ин аз органҳои планкашӣ дараҷаи баланди кори оперативона, оқилона ҷойгир кунондани соҳаҳои зироат ва чорводориро тақозо менамояд.

Ҳангоми тартиб додани плани комплекси агросаноатӣ хусусиятҳои сиёсию иқтисодии онро ба ҳисоб гирифтан низ даркор аст. Ин хусусияти баплангирии интеграцияи агросаноатӣ бояд процесси умумикунонии истеҳсолотро ифода намояд ва ба роҳ монад. Процесси умумикунонии истеҳсолот дар ташкили комплексҳои калони агросаноатӣ ифода меёбад. Барпо гардидани онҳо барои дар дохили ноҳия оқило-

на чойгир кунондани қувваҳои истеҳсолкунанда имкониятҳои нав фароҳам меоварад. Дар чунин комплексҳо вазифаҳои калони иқтисодӣ ва социалӣ ҳал ва тақсимоти соҳавию территориявии меҳнат бо ҳам пайваст карда мешавад.

Дар заминаи планҳои ягонаи комплексии марказиятнок ривоҷ ёфтани комплексҳои агросаноатии минтақавӣ зинаи нави такомулоти тамоми кори ба план гирифтани тараққиёти хоҷагии халқ мебошад, дар базаи интеграцияи агросаноатӣ афзудани умумикунии истеҳсолот бошад, дар кори барҳам додани фарқияти ҷиддии байни шаҳру қишлоқ роли калон мебозад.

Дар хоҷагии қишлоқ умумикунонии меҳнат аллакай аз доираи колхозҳои алоҳида, ҳатто колхозҳои калон ҳам берун баромад ва он тарзи нави планкаширо дар асоси кооперацияи байнихоҷагӣ, омехтаи давлатию колхозӣ тақозо мекунад. Процесси мазкур минбаъд ҳам такмил додани планкашии перспективиро дар назар дорад. Вазифаи асосии ин соҳаи кор муайян кардани роҳу самтҳои асосии ба ҳам наздикшавии ду шакли моликияти социалистӣ ва дар як моликияти умумихалқӣ пайваст гардидани онҳо, муайян кардани марҳалаҳои асосии ин процесс пешгӯии он ва таъсири он ба тараққиёти социалию иқтисодии умуман ҷамъият мебошад. Вазифаи асосии тартиб додани плани ҷорӣ бошад, аз таҳлили шаклҳои ҳозираи интеграцияи агросаноатӣ, таъсири лаҳзаҳои ҳам мусбат ва ҳам манфӣ ба инкишофи онҳо иборат аст. Моделҳои комплексҳои агросаноатии маҳаллиро маҳз дар асоси ҳамин муайян кардан лозим аст. Дар план марҳалаҳои асосии ташаккул ва ривоҷ ёфтани шаклҳои оптималии (дар ҳар ноҳия) комплекси агросаноатиро инъикос намудан зарур, то ки ҳамаи маҷмӯи комплексҳои агросаноати маҳаллӣ ба талаботи процесси интеграцияи агросаноатӣ мумкин қадар самараноктар мувофиқат кунанд.

Ба планҳои тараққиёти комплекси агросаноатӣ хусусиятҳои социалӣ низ хосанд. Чунон ки дар боло қайд карда шуд, яке аз хусусиятҳои хоҷагии қишлоқ мавсимӣ будани истеҳсолоти он мебошад. Процесси интеграцияи агросаноатӣ, ташкили комплекси агросаноатӣ, ки дар онҳо меҳнати соҳаи хоҷагии қишлоқ бо меҳнати соҳаи саноати аз нав коркунандаи маҳсулоти хоҷагии қишлоқ пайваст мегардад, дар мавридҳои ҷудогона мавсимӣ будани кори хоҷагии қишлоқро бартараф менамояд. Дар иттиҳодияҳои агросаноатии РСС Тоҷикистон, бо ифодаи Ф. Энгельс, барои он ки худи ҳамон одамон ҳам дар хоҷагии қишлоқ ва ҳам дар саноат машғули кор шаванд, имконият ҳаст.

Дуруст мутобиқ кунонидани ҳаҷми корҳои истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ ва саноат самараи калони ҳам иқтисодӣ ва ҳам социалӣ мебахшад. Иттиҳодияҳои агросаноатӣ дар заминаи кооперацияи байниколхозӣ ва давлатию колхозӣ ё муттаҳидияти колхозу совхозҳо дар атрофи заводҳои давлатии аз нав коркунандаи маҳсулоти хоҷагии қишлоқ ба вуҷуд омада, ба наздикшавии ду шакли моликият — моликияти колхозию умумидавлатӣ мусоидат менамояд. Бинобар ин вазифаи асосии планҳои перспективӣ ва ҷорӣ бояд ба мақсади муайян кардани тадбирҳои бо кор баробар таъмин намудани аҳолӣ, инчунин дароз кардани мавсими кор ҳам аз ҳисоби гуногуни вақти пухта расидани навъҳои сабзавоту мева ва ҳам аз ҳисоби иҷрои корҳои гуногуни хоҷагии қишлоқу саноат нигаронида шавад, ки ба туфайли ин муддати истифодаи иқтидорҳои истеҳсолӣ дароз мегардад ва ин, ниҳоят ба ихтисори маблағгузории асосӣ, афзоиши суръати интенсивонии истеҳсолот ва ҳосилнокии меҳнати ҷамъиятӣ оварда мерасонад.

Инак, ҳангоми тартиб додани плани интеграцияи агросаноатӣ дар назар доштан ва ба ҳисоб гирифтани мавсими корҳои хоҷагии қишлоқ ва соҳаҳои саноати аз нав кор карда мебаромадагии маҳсулоти он имконият медиҳад, ки бисьёр проблемаҳои социалию иқтисодӣ ҳал карда шаванд. Аз тарафи дигар, меҳнати индустриалӣ, ки дар саноат аз нав кор карда баромадани маҳсулоти хоҷагии қишлоқро таъмин

менамояд, тамоми цикли истеҳсолиро анҷом медиҳад, ки ин цикл истеҳсоли хоҷагии қишлоқ ва саноатро узван бо ҳам пайваст менамояд.

Фарқи ҷиддии байни шаҳру деҳот на фақат дар соҳаи иқтисодиёт барҳам мехӯрад. Вай соҳаҳои социалӣ, маишӣ ва мадании ҳаёт: тағьир ёфтани ҷойгиршавии аҳолӣ, баробар шудани дараҷа ва тарзи ҳаёти шаҳру деҳот, ривоҷ ёфтани воситаҳои алоқаю нақлиёт, соҳаи хизматрасонӣ, ба дараҷаи маданияти шаҳр расидани маданияти қишлоқро низ дар бар мегирад. Ҳамаи ин ҷиҳатҳои социалӣ барои тартиб додани плани мукаммали тараққиёти комплекси агросаноатӣ аҳамияти калон дорад. Танҳо дар планҳои перспективӣ ва ҷории тараққиёти социалию иқтисодии минтақавии комплекси агросаноатӣ ҳамаҷониба бо ҳам пайвастани онҳо проблемаи асосии ҳозираи иқтисодиётро ҳал карда метавонад.

Процесси интеграцияи агросаноатӣ талаб мекунад, ки ҳамаи коркунони хоҷагии қишлоқ ва соҳаҳои саноатӣ дар доираи комплекси агросаноатӣ ба он алоқаманд муҳимӣ ва зарурати тадбирҳои ҳалли вазифаҳои ба миён гузоштаи Программаи озуқавориро нағз донанд. Ин ҳолат ҳам барои тартиб додани плани мукаммали тараққиёти комплекси агросаноатӣ аҳамияти калон дорад. Он дар инкишофи ҳаёти социалию мадании маърифатӣ, тадбирҳои илмӣ, яъне дар системаи комплексии тадбирҳое ифода меёбад, ки ба мақсади фаҳмонда додани процессу ҳодисоти дар хоҷагии қишлоқ рӯйдиҳанда нигаронида шудааст. Барои ин ҳангоми тартиб додани плани тараққиёти комплекси агросаноатӣ ба инкишофи марказҳои ҷамъиятию мадании деҳот, мактабҳои миёнаи махсус ва олӣ диққати ҷиддӣ додан зарур аст. Дар планҳои перспективӣ бояд талаботи ба мутахассисони ҷузъҳои гуногуни комплекси агросаноатӣ мавҷуда ифода ёбад.

Дар такмили планҳои ноҳияҳои комплекси агросаноатӣ иттиҳодияҳои агросаноатии районии республика роли махсус мебозанд. Таҷрибаи дар доираи район амал кардани комплекси агросаноатӣ нишон медиҳад, ки ин шакли ташкили кори хоҷагии қишлоқ ва саноати аз нав коркунандаи маҳсулоти он барои ҳалли вазифаҳои афзун гардондани самараи истеҳсолоти агросаноатӣ имкониятҳои калон дорад. Дар доираи иттиҳодияи агросаноатии район масъалаҳои тараққиёти иқтисодӣ ва социалии деҳотро мувофиқи мақсад асоснок ва сарфакорона ҳал кардан мумкин аст.

Иттиҳодияҳои агросаноатии район бояд дар хоҷагии қишлоқ звенои асосии хозрасчёти гарданд, чунон ки иттиҳодияҳои истеҳсолӣ дар соҳаҳои саноат мебошанд.

Роҳи дигари муҳими такмил додани плани тараққиёти комплекси агросаноатӣ васеъ кардани ҳуқуқҳои органҳои маҳаллии планкашӣ, хусусан ҳуқуқи иттиҳодияи агросаноатии район мебошад. Мақсади ташкили иттиҳодияи истеҳсолии хоҷагии қишлоқ аз он иборат буд, ки дар асоси ягонаи ташкилотӣ саъю кӯшишҳои корхонаҳо, ташкилотҳои дохили иттиҳодия муттаҳид ва фаъолияти онҳо ба ҳалли якҷояи масъалаҳои бо суръат ривоҷ додани истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ ва беҳтар кардани шароити социалию иқтисодӣ ва маданию маишии сокинони деҳот нигаронида шавад. Дар амал фаъолияти иттиҳодияи агросаноатии район бояд ба минбаъда такмил додану муайян кардани робитаҳои ҳамаҷонибаи истеҳсолию иқтисодии колхозу совхозҳо ва корхонаю ташкилотҳои хизматрасон ва аз нав коркунандаи маҳсулоти хоҷагии қишлоқ равона карда шавад ва асоси ин муносибатҳоро бояд мувозинати тараққии ҳамаи соҳаҳои комплекси агросаноатӣ, умумияти манфиатҳои онҳо ва мақсади охирин ташкил намояд. Ҳамаи ин оқилона пайвастани принципи планкашии соҳавӣ ва территориявиро бечуну чаро талаб мекунад. Танҳо аз ҷиҳати илмӣ асоснок бо ҳам пайвастани планҳои соҳавӣ ва территориявӣ самаранокии хоҷагидориро таъмин карда метавонад.

Масалан, дар вақти ҳозира иттиҳодияи агросаноатии районы Ор-

чоникидзеобод 5 колхоз, 7 совхоз, иттиҳодияи «Райсельхозтехника», «Райсельхозхимия»-ро дар бар мегирад. Соли 1983 ҳаҷми ба план гирифташудаи маҳсулоти умумии хоҷагии қишлоқ ба ҳисоби нархи муқоисавӣ 44,2 миллион сўм, маҳсулоти молии корхонаҳои саноатии дохили иттиҳодия — 1,9 миллион сўм, арзиши маҳсулоти фурўхта ва хизмати расондашуда — 59,5 миллион сўм, арзиши фондҳои асосии истеҳсолӣ дар аввали сол — 79,1 миллион сўмро ташкил медод. Ҳоло иттиҳодияи район бештар аз 2,5 ҳазор тонна ғалла, 10 ҳазор тонна картошка, 10,5 ҳазор тонна пахта, 36,2 ҳазор тонна сабзавот, 8,4 ҳазор тонна чорво ва парранда, 11,3 ҳазор тонна шир ва бисьёр дигар маҳсулоти хоҷагии қишлоқ истеҳсол мекунанд. Ин, албатта мисли дигар иттиҳодияҳои агросаноатии республика, қадамҳои аввалини иттиҳодияи агросаноатии район мебошад. Бинобар ин такомулоти минбаъдаи иттиҳодияҳои агросаноатии ҳар як район ва умуман республика талаби ҳаёт мебошад.

Акнун воҳиди асосии планкашию баҳисобгирӣ дар миқьёси район бояд иттиҳодияи агросаноатӣ бошад. Дар марҳалаи ҳозираи робитаи хоҷагии қишлоқ ва соҳаҳои хизматрасони иттиҳодияи агросаноатии райони Орҷоникидзеобод ба плани шўъбаи районии «Сельхозтехника» дигаргуниҳои калон дохил ва доираи фаъолияти он васеъ карда шудааст. Агар пештар шўъбаи районии «Сельхозтехника» масъалаи дар навбати аввал иҷро кардани кадом заказҳои хоҷагиҳо ва умуман иҷро накардани кадоми онҳоро худаш дар асоси плани муқарраргардидаи ҳаҷми кор ҳал намояд, пас акнун ҳаҷму навбати иҷрои корро дар асоси зарурати тараққиёти мутаносиби тамоми комплекс Совети иттиҳодияи агросаноатии район муайян менамояд. Шўъбаи районии «Сельхозтехника» бошад, техника, масолеҳ ва қисмҳои эҳтиётиро бевосита ба хоҷагиҳои иттиҳодия сари вақт оварда мерасонад. Дар оянда хизматрасонии техникӣ ва таъмири таҷҳизот пурра ба зиммаи он гузошта мешавад. Дигар соҳаҳои хизматрасонӣ ҳам ҳамин хел вазифа хоҳанд дошт. Дар ин ҳолат ориентацияи соҳаҳои кор истисно шуда, манфиати тамоми комплекси агросаноатии район ба ҳисоб гирифта мешавад.

Инак, воҳиди асосии плани тараққиёти истеҳсолот ва ба ҳисоб гирифтани он иттиҳодияи агросаноатии район мебошад. Бинобар ин планҳои он бояд ҳамаҷониба асоснок карда шаванд ва онҳо бояд тамоми соҳаҳои ҳаёти комплекси агросаноатиро дар бар гиранд.



# ПРОБЛЕМАҲОИ АКТУАЛИИ ТАКМИЛ ДОДАНИ СОЦИАЛИЗМИ МУТАРАҚҚӢ

*(МАСЛИҲАТҲОИ МЕТОДӢ БАРОИ ПРОПАГАНДИСТОНИ МАКТАБҲОИ ФАЪОЛОНИ ПАРТИЯВИЮ ХОҶАГӢ)*

**МАВЗӮИ ҲАБДАҲУМ:**

## МУСТАҲКАМ НАМУДАНИ ҲАМКОРӢ ВА МУТТАҲИДИИ МАМЛАКАТҲОИ СОЦИАЛИСТӢ—САМТИ АВВАЛИНДАРАҶАИ ФАЪОЛИЯТИ БАЙНАЛХАЛҚИИ КПСС ВА ДАВЛАТИ СОВЕТӢ

Системаи ҷаҳонии социализм, иттиҳоди социалистӣ дар ҳаёти байналхалқӣ, процесси ҷаҳонии революционӣ қувваи асосӣ буда, вазифаи дорои аҳамияти калони таърихиро ба ҷо меоранд. КПСС, Давлати Советӣ бемайлон мустаҳкам намудани дӯстӣ ва ҳамкории мамлакатҳои социалистӣ, пойдор гардонидани ягонагии онҳоро кори ҷонии худ мешуморанд. Ин сиёсат дар Конституцияи СССР собит гардидааст. «СССР,— гуфта мешавад дар моддаи 30-юми он,— ҳамчун қисми таркибии системаи ҷаҳонии социализм, иттиҳоди социалистӣ дӯстӣ ва ҳамкорӣ, ёрию мадади ҳамдигарии рафиқонаро бо мамлакатҳои социализм дар асоси принципи интернационализми социалистӣ инкишоф медиҳад ва мустаҳкам мекунад, дар интеграцияи иқтисодӣ ва дар тақсимоти байналхалқии социалистии меҳнат фаъолона иштирок менамояд».

Барои муфассалтар баён намудани мавзӯъ плани тахминии зерин тавсия карда мешавад:

**1. Интернационализми социалистӣ — асоси типи нави муносибатҳои байналхалқӣ.**

**2. Ягонагии идеявию сиёсӣ, идеологии мамлакатҳои социалистии бародар.**

**3. Ягонагии иқтисодӣ — омили муҳимтарини ғалабаи социализм бар капитализм.**

Ҳангоми баёни **масъалаи якум** пропагандист бояд қайд кунад, ки социализми ҷаҳонӣ ҳамчун иттиҳоди давлатҳое ташаккул ва инкишоф меёбад, ки ба онҳо партияҳои марксистӣ-ленинӣ роҳбарӣ мекунанд ва онҳоро ҷаҳонбинии муштарак, муносибатҳои ҳамкории бародарона ва ҳамраъйӣ муттаҳид мегардонанд.

Интернационализми пролетарӣ дар асарҳои асосгузорони социализми илмӣ асоси назариявӣ пайдо карда, инкишоф ёфт. К. Маркс ва Ф. Энгельс дар ҳамкории интернационалии пролетариати мамлакатҳои гуногун як қатор хусусиятҳои принципиалиро муайян кардаанд.

Якум, иттифоқи интернационалии байни пролетариатҳои мамлакатҳои гуногун ба базаи мустаҳкам — умумияти манфиатҳои куллии ҳаётӣ, мақсадҳои мубориза ва пешомадҳои инкишофи социалӣ такья мекунад. Дуюм, иттифоқи зичи ҷанговаронаи пролетариати мамлакатҳои гуногун барои озодии социалии тамоми синфи коргар заминаи зарурӣ мебошад. Сеюм, танҳо пролетариат қобил аст, ки дар асоси интернационалӣ антагонизми асринаро барҳам зада, ба ҳамкории ҳақиқатан баробарҳуқуқонаи халқҳои мамлакатҳои гуногун роҳ кушояд. «То истиқлолият ва ягонагии ҳар кадом миллати ҷудогона муқаррар карда нашавад, барои ноил шудан ба мақсадҳои муштарак на муттаҳидии интернационалии пролетариат имконпазир асту на ҳамкории осоишта ва бошууронаи ин миллатҳо» (Қ. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, ҷилди 22, саҳ. 382).

Интернационализми пролетарӣ дар асарҳои В. И. Ленин минбаъд инкишоф ёфт. Идеологияи интернационализми пролетарӣ, социалистӣ аввалин бор дар рафти сохтмони социализм дар СССР асоси муносибатҳои байналаҳамдигарии отряди музаффари синфи коргари миллатҳои гуногун гардид. Баробари соли 1922 ташкил ёфтани Иттифоқи Республикаҳои Советии Социалистӣ интернационализми социалистӣ дар мамлакати мо инкишофи минбаъдаи худро ёфт. Интернационализми социалистӣ дар муносибатҳои байни халқҳо дар доираи мамлакатҳои сермиллати социалистӣ ва дар байни давлатҳои мустақили социалистӣ ба кор бурдан ва инкишоф додани принципҳои интернационализми пролетариат мебошад.

Принципҳои интернационализми социалистӣ дар сохтмони партиявӣ, давлатӣ, хоҷагӣ ва маданиии давлатҳои социалистӣ, дар қонунгузорӣ, фаъолияти ҳаррӯзаи давлатӣ, партиявӣ ва ҷамъиятии органҳо ва ташкилотҳо, дар кори идеологӣ ва умумимаърифатӣ, дар ҳаёт ва фаъолияти оммаҳои меҳнаткаш васеъ ба кор бурда мешавад.

Интернационализми социалистӣ чунин маъно дорад: а) мубориза барои минбаъд мустаҳкам намудани ягонагӣ ва муттаҳидии мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ, вусъат додани ҳамкории байни онҳо дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёти сиёсӣ, иқтисодӣ ва идеологӣ ба манфиатҳои инкишофи ҳар кадом мамлакатҳои социалистӣ, умуман иттиҳоди социалистӣ ва тамоми прогресси социалӣ; б) минбаъд инкишоф додану мустаҳкам кардани муносибатҳои байналхалқии типи нав, мутобиқгардонии сиёсати берунӣ дар мубориза барои сулҳ ҳалли конструктивонаи проблемаҳои байналхалқӣ; в) пойдор гардидани умумияти идеявии партияҳо ва халқҳои мамлакатҳои бародарӣ, якҷоя ғанӣ гардондан ва инкишоф додани назарияи марксистӣ-ленинӣ, тарбия намудани меҳнаткашон дар рӯҳи интернационализм ва ватандӯстии социалистӣ, тоқатнопазирӣ нисбат ба миллатчигӣ, муқобилат кардан ба диверсияҳои идеологии империализм; г) мубориза барои пойдор гардондани иттифоқи мудофиавии мамлакатҳои бародарӣ, ки қувваи асосии гирифтани пеши роҳи таҷовузкорони империалистӣ мебошад; д) эътироф намудани масъулияти ҳар кадом партияи ҳукмрони марксистӣ-ленинӣ барои сохтмони социализм ва коммунизм дар мамлакати худ, дар мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ, дар назди халқҳои мамлакатҳои бародарӣ, дар назди ҳаракати ҷаҳонии коргарӣ ва коммунистӣ; е) ҳаракати миллии озодихоҳона ва зиддиимпериалистиро дастгирӣ намудани халқҳои мамлакатҳои социалистӣ; ж) фаъолона иштирок кардан дар ҳаракати демократии замони ҳозира, ҳарҷониба кӯмак расонидан ба кори ба ин ҳаракат муттаҳид гардидани қувваҳои прогрессивии ҳамаи мамлакатҳо ва қитъаҳо, қатъи назар аз нажоду миллаташон; з) муҳофизат ва мустаҳкам намудани ягонагии ҳаракати байналхалқии коммунистӣ дар асоси баробарҳуқуқӣ ва мустақилияти партияҳои бародар дар муборизаи якҷояи онҳо баҳри сулҳ, демократия ва прогресси социалӣ; и) муҳофизати марксизм-ленинизм ҳамчун асоси ягонаи ҳаракати байналхалқии коммунистӣ.

Пропагандист ба характеристикаи **масъалаи дуюм** гузашта, диққати шунавандагонро ба ягонагии идеявию сиёсии партияҳои коммунистӣ ва коргарӣ, дар шароити ҳозира торафт афзудани роли ҳамкории ҳарҷонибаи давлатҳои социалистӣ, мубодилаи таҷрибаи сохтмони социалистӣ ва коммунистӣ ҷалб мекунад.

Пропагандист бояд ба самту шаклҳои асосии ҳамкории мамлакатҳои социалистӣ диққати махсус диҳад.

Муайян намудани роҳи генералӣ, ки вай ба мустаҳкам намудани ҳамкории ҳарҷониба дар доираи иттиҳоди ҷаҳонии социалистӣ равона карда шудааст, хизмати таърихии КПСС ва партияҳои бародаронаи мамлакатҳои социалистӣ мебошад. Инкишоф ва такомулоти он дар соҳаи иқтисодиёт, сиёсат, идеология, яъне дар соҳаҳои асосии фаъолияти ҳар кадом партияи марксистӣ-ленинӣ хусусияти хоси худро пайдо кард. Зимнан муҳимтарин проблемаҳои сохтмони социалистӣ ва коммунистии ҳаёти ҳозираи байналхалқӣ, одатан, дар мулоқотҳои бисьёртарафаи роҳбарони партияҳои марксистӣ-ленинии мамлакатҳои социализм муҳокима карда мешаванд. Механизми ҳамкории байниҳамдигарӣ дар соҳаи сиёсати берунӣ Ташкилоти Шартномаи Варшава (ТШВ) мебошад. Дар кори Комитети сиёсии консультативии давлатҳои иштирокчии Шартномаи Варшава котибони генералӣ ва котибони якуми партияҳои коммунистӣ ва коргарӣ бевосита иштирок менамоянд. Ин органи сиёсӣ ҳамчун ташаббускори бисьёр тадбирҳои муҳими соҳаи сиёсати берунӣ баромад мекунад, ки мақсадашон пешгирӣ карданн ҷанги нави ҷаҳонӣ, мусаллаҳшавии бошитоб, паст кардани шиддати вазъияти байналхалқӣ, ярокпартоӣ, дар амал татбиқ намудани принципҳои ҳамзистии осоиштаи давлатҳои дорои системаи гуногуни ҷамъиятӣ мебошад.

Дар шароити ҳозира, ки дар арсаи байналхалқӣ мубориза тезутунд ва дар давраи баъдиҷангӣ мислаш диданашудаи социализм ва капитализм, ду ҷаҳонбинии ба ҳам зид ба амал меояд, ҳамкории идеологии партияҳои бародарӣ ҳам аз ҷиҳати назариявӣ ва ҳам аз ҷиҳати амалӣ аҳамияти махсус пайдо мекунад. Ҳамкории идеологӣ барои минбаъд инкишоф додани назарияи марксистӣ-ленинӣ, ки дастури амал мебошад, низ аҳамияти калон дорад.

Маҷлиси машваратии мунтазам гузаронидашавандаи котибони Комитетҳои Марказии партияҳои бародарӣ, ки ба масъалаҳои идеологӣ ва байналхалқӣ машғуланд, дар ҳамкории идеологӣ ҷиҳати нав гардиданд.

Дар бобати мустаҳкам намудани ҳамкории идеологии партияҳои бародарӣ Пленумҳои июнии (соли 1983) КМ КПСС ва қарори КМ КПСС «Дар бораи минбаъд ҳам беҳтар кардани кори идеологӣ ва сиёсию тарбиявӣ» (с. 1979) марҳалаи муҳим гардиданд. Дар ин ҳуҷҷатҳо зарурати мустаҳкам намудани ягонагӣ ва муттаҳидии мамлакатҳои бародарӣ, тарбия намудани халқҳои онҳо дар рӯҳи интернационализм ва ватандӯстии социалистӣ, дар матбуоти советӣ, ба воситаи радио ва телевизион мунтазам баён намудани ҳамаи ҷиҳатҳои ҳаёти мамлакатҳои социалистӣ қайд карда шудааст.

Ҳангоми муҳокимаи **масъалаи сеюм** пропагандист диққати шунавандагонро ба ҳамкории минбаъдаи иқтисодии мамлакатҳо социализм ҷалб менамоянд. Партияҳои бародарӣ ба инкишофи ҳамкории иқтисодӣ ҳамчун яке аз омилҳои муҳиме, ки муваффақиятҳои социализмро дар мусобиқаи ҷаҳонии иқтисодӣ бо капитализм таъмин мекунанд, диққати калон медиҳанд. Баробари соли 1949 барпо карда шудани Совети Ҳамьёрии Иқтисодӣ (СҲИ) ҷустуҷӯи усулҳои нави ҳамкории бисьёртарафаи иқтисодӣ оғоз ёфт, ки он мебоист қонунияти объективии инкишофи қувваҳои истеҳсолкунанда ва муносибатҳои истеҳсолии формацияи нави ҷамъиятию иқтисодиро ба ҳисоб гирифта, роҳҳои ҷамъиятигардонии давлатии процесси истеҳсолот ва мубодилаи неъматҳои моддиро муайян карда, ба афзоиши потенциали илмию саноа-

тии мамлакатҳо, истифодаи якҷояи ресурсҳои табиӣ, фароҳам овардани имкониятҳои фаровон барои тараққии қувваҳои истеҳсолкунанда мусоидат мекард. Алҳол ба ҳайати СҲИ даҳ давлати социалистии Европа, Осиё ва Америка — Республикаи Халқии Булғория, Республикаи Халқии Венгрия, Республикаи Социалистии Вьетнам, Республикаи Демократии Германия, Республикаи Куба, Республикаи Халқии Муғулистон, Республикаи Халқии Польша, Республикаи Социалистии Румыния, Иттифоқи Республикаҳои Советии Социалистӣ, Республикаи Социалистии Чехословакия дохил мешаванд.

СҲИ ташкилотест, ки асоси фаъолияти онро принципи баробарҳуқуқии ҳамкорӣ ва ёрии якдигарӣ ташкил менамояд. Дар он манфиатҳои якҷояи мамлакатҳои социалистӣ доир ба такмили сохти нав ифода ёфтаанд. Ҳамкории иқтисодӣ дар доираи СҲИ дар ҳалли вазифаҳои сохтмони ҷамъияти нав роли калон мебозад. Дар материалҳои съезди XXVI КПСС чунин гуфта мешавад: «Мо дар оянда ҳам мутобиққунии планҳои хоҷагии халқамонро бо мамлакатҳои дигар — аъзоёни СҲИ такмил ва интеграцияи иқтисодиёти социалистиро инкишоф медиҳем».

СҲИ ҷидду ҷаҳди мамлакатҳои иттиҳодро муттаҳид ва ба ҳам мутобиқ карда, ба вусъат ва такомулоти ҳамкорӣ, инкишофи интеграцияи иқтисодии социалистӣ мусоидат менамояд. Дар рафти интеграция проблемаҳои муҳимтарини ба ҳам наздикгардонии хоҷагии халқ, аз худ намудани комьёбиҳои революцияи ҳозираи илмию техникӣ, боз ҳам баланд бардоштани дараҷаи зиндагии меҳнаткашони мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ ҳал карда мешаванд.

КПСС ва дигар партияҳои бародарӣ ба ҳалли вазифаҳои дар Программаи комплексӣ муайян кардашуда диққати бағоят калон медиҳанд. Дар давоми солҳое, ки аз вақти қабул шудани он гузаштанд, мамлакатҳои мазкур ба кори дар соҳаи истеҳсолоти моддӣ ба амал баровардани тадбирҳои нави муҳим гузаштанд. Дар соҳаҳои саноати сӯзишворию ашъёи хом сохтмони якҷояи объектҳои калон оғоз ёфт.

Аз хусуси муваффақиятҳои хоҷагии мамлакатҳои бародарӣ сухан ронда, коньюктураи хеле мураккабро барои тараққиёти иқтисодии мамлакатҳои аъзои СҲИ дар солҳои ҳаштодум қайд кардан даркор аст. К. У. Черненко дар мақолааш «Ба дараҷаи талаботи социализми мутараққӣ» навишта аст, ки «дар марҳалаи социализми мутараққӣ ҷорӣ намудани усулҳои перспективии хоҷагидорӣ, қатъиян афзун гардондани самараи истеҳсолот талаботи объективии ҷамъиятӣ мегарданд». Процесси онҳо ҳозир бо гузаштан ба инкишофи интенсивии хоҷагӣ, ҷустуҷӯи роҳҳои афзун намудани самаранокии истеҳсолот, комилан аз худ кардани комьёбиҳои ҳозираи революцияи илмию техникӣ, такмил додани шаклу усулҳои хоҷагидорӣ узван пайваст карда мешавад. Ҳалли бомуваффақияти вазифаҳо умуман ба мустаҳкам намудани асосҳои моддии иттиҳоди социалистӣ, пойдор гардондани типи нави муносибатҳои байналхалқӣ мусоидат мекунад.

## АДАБИЁТ


К. Маркс ва Ф. Энгельс. Ба хонандаи Италия. Сарсухан ба нашри италиявии «Манифести партияи коммунистӣ», соли 1893. Асарҳо, ҷилди 22, саҳ. 382.

В. И. Ленин. Интернационалистони ҳақиқӣ: Каутский, Акселерод, Мартов. Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 21, саҳ. 418—424.

В. И. Ленин. Революцияи пролетарӣ ва муртад Каутский. Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 28, саҳ. 241—353.

Материалҳои съезди XXVI КПСС. «Ирфон», 1981.

Материалҳои Пленуми июнии (соли 1983) КМ КПСС. «Ирфон», 1983.

Қарори КМ КПСС «Дар бораи минбаъд ҳам беҳтар кардани кори идеологӣ ва сиёсию тарбиявӣ». Журнали «Коммунисти Тоҷикистон», 1979, № 7.

К. У. Черненко. Ба дараҷаи талаботи социализми мутараққӣ. Журнали «Коммунисти Тоҷикистон», 1985, № 3.



**М. МИРЗОШАРИФОВ,**
**номзади илми иқтисодӣ.**

# ДАР БОРАИ ТАШКИЛУ РИВОҶ ДОДАНИ ОРГАНҲОИ ОЛИИ ҲОКИМИЯТИ ДАВЛАТИИ РСС ТОҶИКИСТОН

Редакцияи мӯҳтарам! Журнали «Коммунисти Тоҷикистон» соли 1984 дар шумораи ҳаштуми худ дар бораи ташкил ёфтан ва фаъолияти Партияи Коммунистии Тоҷикистон, конференция ва съездҳои он, дар бораи котибони якум ва дуюми Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон дар солҳои мавҷудияташ материали хеле шавқовар чоп намуд.

Мо аз редакцияи журнал хоҳиш мекунем, ки дар яке аз шумораҳояш дар бораи ташкилу инкишоф ёфтан ва функцияҳои Совети Олӣ ва Совети Вазирони РСС Тоҷикистон, дар бораи раисони Президиуми Совети Олӣ ва Совети Вазирони республика аз соли 1924 то имрӯз маълумоти мухтасар диҳад. Чунин маълумот, бешубҳа ба пропагандистон, агитаторон, ахборотчиёни сиёсӣ ва ба ҳамаи онҳое, ки ба таърихи РСС Тоҷикистон марок зоҳир менамоянд, ёрии калон мерасонад.

**Т. ДУСТМУРОДОВ,**
**пропагандист.**

**ш. Турсунзода**

Рафиқи мӯҳтарам Т. Дӯстмуродов! Редакцияи журнал аз мудири сектори сохтмони партиявии Институти таърихи партия дар назди КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, номзади илми таърих И. Келдиев хоҳиш намуд, ки ба саволи Шумо ҷавоб диҳад. Дар поён ҷавоби ӯ нашр карда мешавад.

## I. ТАШКИЛ ЁФТАНИ КОМИТЕТИ РЕВОЛЮЦИОНӢ, КОМИТЕТИ ИҶРОИЯИ МАРКАЗӢ (КИМ), СОВЕТИ ОЛӢ, СОВЕТИ КОМИССАРОНИ ХАЛҚӢ, СОВЕТИ ВАЗИРОНИ РЕСПУБЛИКАИ ТОҶИКИСТОН ВА ФУНКЦИЯҲОИ АСОСИИ ОНҲО

Дар натиҷаи бомуваффақият гузаронидани ҳудудмуайянкунии миллию территориявии Осиёи Миёна моҳи октябри соли 1924 республикаҳои советии социалистии Ӯзбекистон ва Туркманистон, Республикаи Автономии Советии Социалистии Тоҷикистон дар ҳайати РСС Ӯзбекистон, вилояти автономии Қирғизистон дар ҳайати РСФСР ташкил ёфтанд. Ташкил ёфтани республика ва вилоятҳои нави миллӣ дар ҳаёти халқҳои ӯзбек, тоҷик, қирғиз, туркман ва қароқалпоқ аҳамияти калони таърихӣ дошт. Он шоҳиди равшани тантанаи сиёсати миллии ленинии Партияи Коммунистӣ гардид, ба тезтар тараққӣ ёфтани иқтисодиёт ва маданияти республикаҳои советии социалистии Осиёи Миёна, барҳам хӯрдани ақибмонии онҳо мусоидат намуд, процесси дар миллати социалистӣ муттаҳиду мустаҳкамшавии халқҳои кишварро тезонид.

Республикаи Автономии Советии Социалистии Тоҷикистон тоҷикони районҳои шарқии то тақсимоти миллию территориявии РСХ Бухоро, районҳои алоҳидаи вилоятҳои Самарқанд, Фарғона ва вилояти

автономии Помири собиқ РАСС Туркистон истиқоматкунандаро муттаҳид намуд. 26 ноябри соли 1924 Комитети Революционии РАСС Тоҷикистон — органи фавқулоддаи муваққатии Ҳокимияти Советӣ дар республика ташкил ёфт, ки он тамоми ҳокимияти гражданию ҳарбиро дар ихтиёри худ нигоҳ медошт. Вай инчунин органи олии ҳокимияти давлатӣ ва органи олии иҷроия ва амрдиҳанда — аввалин ҳукумати республика ба шумор мерафт. Зарурати ташкил намудани Комитети Революционии РАСС Тоҷикистонро пеш аз ҳама шароити ба худ хоси Тоҷикистон — мубориза ба муқобили тӯдаҳои босмачиён, барқарор намудани хоҷагии халқ, ташкилу мустаҳкам кардани органҳои марказӣ ва маҳаллии Ҳокимияти Советӣ ва ғайра талаб мекард. Вазифаҳои асосии Комитети Революционӣ аз инҳо иборат буданд: барҳам додани босмачигарӣ, таъмини сохтмони осоишта, барпо намудану мустаҳкам кардани органҳои ҳокимияти давлатӣ, барқарор намудану тараққӣ додани иқтисодиёт. Баробари ба амал баровардани ин вазифаҳо имконият пайдо шуд, ки Комитети Революционии РАСС Тоҷикистон ва комитетҳои революционии маҳаллӣ ба органҳои интихобии ҳокимият — Советҳо иваз карда шаванд. Интихоботи Советҳои депутатҳои меҳнаткашони РАСС Тоҷикистон, ки дар моҳҳои сентябрь — октябри соли 1926 барпо гардид, аз системаи комитетҳои революционӣ ба Советҳо гузаштанро анҷом дод. Съезди якуми муассисони Советҳои РАСС Тоҷикистон, ки 1—12 декабри соли 1926 барпо гардид, ба ҷои Комитети Революционӣ Комитети Иҷроияи Марказии (КИМ) РАСС Тоҷикистонро интихоб намуд. Сессияи якуми КИМ РАСС Тоҷикистон 12 декабри соли 1926 ҳукумати республика — Совети Комиссарони Халқии РАСС Тоҷикистонро ташкил кард. Ҳамин тариқ, Комитети Революционӣ бо Комитети Иҷроияи Марказӣ ва Совети Комиссарони Халқии РАСС Тоҷикистон иваз карда шуд.

16 декабри соли 1929 съезди III фавқулоддаи Советҳои Тоҷикистон дар бораи ба Республикаи Советии Социалистии Тоҷикистон табдил додани РАСС Тоҷикистон ва ихтиёран ба ҳайати СССР дохил шудани он қарор қабул намуд. Ин қарор 5 декабри соли 1929 дар сессияи КИМ СССР тасдиқ гардид.

Баробари ташкил ёфтани РСС Тоҷикистон КИМ ва Совети Комиссарони Халқии РАСС Тоҷикистон дар съезди III фавқулоддаи Советҳои республика моҳи октябри соли 1929 ба КИМ ва Совети Комиссарони Халқии РСС Тоҷикистон табдил дода шуданд. Мувофиқи Конституцияи нави РСС Тоҷикистон моҳи июни соли 1938 интихоботи Совети Олии республика барпо гардид. Моҳи июли ҳамон сол дар сессияи якуми Совети Олии РСС Тоҷикистон даъвати якум ба ҷои Комитети Иҷроияи Марказӣ Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон интихоб карда шуд. Бо указi Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон аз 27 марти соли 1946 Совети Комиссарони Халқӣ ба Совети Вазирони РСС Тоҷикистон табдил ёфт.

Совети Олии РСС Тоҷикистон органи олии Ҳокимияти давлатии республика мебошад. Он ягона органи қонунбарор буда, қонунҳоеро қабул мекунад, ки дар территорияи республика қувваи олии юридикӣ доранд, ҳуқуқҳоеро ба амал мебарорад, ки РСС Тоҷикистон ҳамчун давлати соҳибихтиёр ба он соҳиб аст. Совети Олӣ Конституцияи РСС Тоҷикистонро қабул мекунад, ба он тағйирот медарорад, плани хоҷагии халқ ва бюҷети давлатии республикаро тасдиқ менамояд, қонунгузориро ба амал мебарорад, кодексҳои гражданӣ, ҷиноятӣ ва дигар кодексҳоро қабул мекунад, тартиби истифодаи замин, об, сарватҳои зеризаминӣ, ҷангал ва ғайраро муайян, масъалаи сохти маъмурию территориявии республикаро ҳал менамояд, ҳукумат — Совети Вазирони РСС Тоҷикистонро ташкил медиҳад ва ғайра. Совети Олӣ дар сессияи якуми худ Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон — органи доимоамалкунандаи Совети Олии республикаро, ки дар давраи байни сессияҳои он функцияи органи олии ҳокимияти давлатии РСС

Тоҷикистонро ба амал мебарорад, Раиси Президиуми Совети Олӣ, ҷонишинони он ва котиби Президиуми Совети Олиро интихоб мекунад.

Совети Вазирони РСС Тоҷикистон — ҳукумати республика — органи олии иҷроия ва амрдиҳандаи ҳокимияти давлатии Тоҷикистон мебошад. Совети Вазирони Республикаро Совети Олии РСС Тоҷикистон дар ҳайати Раиси Совети Вазирон, ҷонишини якум ва ҷонишинони он, вазирҳо, раисони комитетҳои давлатӣ ва дигар аъзоёни ҳукумати республика ташкил медиҳад. Совети Вазирони республика дар назди Совети Олӣ ва дар давраи байни сессияҳои он дар назди Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон масъул ва ҳисоботдиҳанда мебошад.

Совети Вазирони РСС Тоҷикистон ба хоҷагии халқ, сохтмони социалию маданӣ роҳбарӣ мекунад, оид ба баланд бардоштани дараҷаи некӯаҳволӣ ва маданияти халқ, инкишофи илм ва техника, муҳофизати табиат ва истифодаи оқилонаи ресурсҳои табиӣ ва меҳнатӣ тадбирҳо муайян менамояд ва ба амал мебарорад, ба татбиқи тадбирҳои мустаҳкам кардани системаи пул ва кредит, ташкили суғуртаи давлатӣ, системаи баҳисобгирӣ ва статистика, гузаронидани сиёсати ягонаи нарх, музди меҳнат, таъминоти социалии республика ва ғайра роҳбарӣ мекунад. Совети Вазирони РСС Тоҷикистон фаъолияти вазоратҳою комитетҳои республикавӣ, дигар органҳои тобеи худро муттаҳид мекунад ва ба кори онҳо роҳбарӣ менамояд, барои ба амал баровардани планҳои хоҷагии халқ, бюҷетҳои давлатӣ ва маҳаллӣ чораҳо мебинад, ба фаъолияти комитетҳои иҷроияи Советҳои маҳаллии депутатҳои халқии республика роҳбарӣ мекунад ва ғайра.

## II. РАИСОНИ КОМИТЕТИ РЕВОЛЮЦИОНӢ, КОМИТЕТИ ИҶРОИЯИ МАРКАЗӢ (КИМ) ВА ПРЕЗИДИУМИ СОВЕТИ ОЛИИ РЕСПУБЛИКАИ ТОҶИКИСТОН.

1. Лутфуллоев Нусратулло Махсум — Раиси Комитети Революционии РАСС Тоҷикистон (ноябри соли 1924 — декабри соли 1926).
2. Лутфуллоев Нусратулло Махсум — Раиси КИМ-и РАСС Тоҷикистон ва РСС Тоҷикистон (декабри соли 1926 — декабри соли 1933).
3. Шотемур Шириншо — Раиси КИМ-и РСС Тоҷикистон (декабри соли 1933 — августи соли 1937).
4. Шогадоев Мунаввар — Раиси Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон (июли соли 1938 — маи соли 1950).
5. Додхудоев Назаршо — Раиси Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон (маи соли 1950 — маи соли 1956).
6. Раҳматов Мирзо — Раиси Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон (маи соли 1956 — марти соли 1963).
7. Холов Маҳмадулло — Раиси Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон (марти соли 1963 — феврали соли 1984).
8. Паллаев Ғоибназар — Раиси Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон (аз феврали соли 1984 — то вақти ҳозира).

## III. РАИСИ СОВЕТИ КОМИССАРОНИ ХАЛҚӢ, СОВЕТИ ВАЗИРОНИ РЕСПУБЛИКАИ ТОҶИКИСТОН.

Аз ноябри соли 1924 то декабри соли 1926) функцияи ҳукумати республикаро Комитети Революционии РАСС Тоҷикистон иҷро мекард.

1. Муҳиддинов Абдуқодир — Раиси Совети Комиссарони Халқии РАСС Тоҷикистон (декабри соли 1926 — сентябри соли 1928).
2. Ҳоҷибоев Абдураҳим — Раиси Совети Комиссарони Халқии РАСС

Тоҷикистон ва РСС Тоҷикистон (сентябри соли 1928 — декабри соли 1933).

3. Раҳимбоев Абдулло — Раиси Совети Комиссарони Халқии РСС Тоҷикистон (декабри соли 1933 — августи соли 1937).
4. Қурбонов Маҳмадалӣ — Раиси Совети Комиссарони Халқии РСС Тоҷикистон (июли соли 1938 — августи соли 1946).
5. Расулов Ҷаббор — Раиси Совети Вазирони РСС Тоҷикистон (августи соли 1946 — марти соли 1955).
6. Улҷабоев Турсунбой — Раиси Совети Вазирони РСС Тоҷикистон (марти соли 1955 — маи соли 1956).
7. Додхудоев Назаршо — Раиси Совети Вазирони РСС Тоҷикистон (маи соли 1956 — апрели соли 1961).
8. Қаҳҳоров Абдулаҳад — Раиси Совети Вазирони РСС Тоҷикистон (апрели соли 1961 — июли соли 1973).
9. Набиев Раҳмон — Раиси Совети Вазирони РСС Тоҷикистон (июли соли 1973 — апрели соли 1982).
10. Маҳкамов Қаҳҳор — Раиси Совети Вазирони РСС Тоҷикистон (апрели соли 1982 — то вақти ҳозира).



# СЪЕЗДИ III РСДРП

## (БА МУНОСИБАТИ 80-СОЛАГИИ БАРПО ГАРДИДАНАШ)

Съезди III РСДРП дар Лондон 12—27 апрели соли 1905 шуда гузашт. Дар он 24 нафар вакилон бо овози, ҳалкунанда, ки намояндагони 21 комитети большевикӣ буданд ва 14 нафар вакилон бо овози машваратӣ иштирок доштанд. Ин аввалин съезди большевикӣ буд, ки иштирокчиёни он маърӯзаи комитети ташкилотӣ, масъалаҳои тактикӣ ва ташкилотӣ, муносибат ба дигар партияҳо ва ҷараёнҳо, масъалаҳои дохилии ҳаёти партиявӣ ва ҳисоботи вакилонро муҳокима карданд.

Дар натиҷаи фаъолияти вайронкории меньшевикон дар партия ихтилофот ба амал омада буд. Партияро дар асоси программаи РСДРП муттаҳид кардан ва тактикаро дар революцияи саршудаи Россия кор карда баромадан лозим буд. Меньшевикон аз иштирок намудан дар съезд саркашӣ карданд ва дар Женева конференцияи худро даъват намуданд.

Съезди III РСДРП, ки бо роҳбарии В. И. Ленин гузашт, масъалаҳои куллии революцияро муҳокима карда, вазифаҳои пролетариатро ҳамчун пешоҳанги революция муайян намуд. Съезд дар қарорҳои худ дар бораи шӯриши яроқнок, муносибат ба сиёсати ҳукумат дар арафаи табаддулот, ҳукумати муваққатии революционӣ, муносибат ба ҳаракати деҳқонӣ ва ғайра плани стратегиро муайян карда, роҳи тактикии партияро кор карда баромад, ки он барои ғалабаи революцияи буржуазию демократӣ дар Россия ва фароҳам овардани шароитҳо барои гузаштан ба революцияи социалистӣ пешбинӣ карда шуда буд.

Съезд характери буржуазию демократии революцияи соли 1905-умро қайд намуда, нишон дод, ки ба ғалабаи пурраи он пеш аз ҳама пролетариат манфиатдор аст ва он бояд ба ҳаракати умумидемократии революционӣ роҳбарӣ намуда, дар марҳалаи якуми революция дар иттифоқ бо ҳамаи деҳқонон буржуазияро ҷудо карда монад, аввал барои сарнагун сохтани мутлақият, муқаррар кардани республикаи демократӣ, барҳам додани тамоми боқимондаҳои крепостнойчигӣ ва баъд барои бетаъхир ба революцияи социалистӣ табдил додани ин революция мубориза барад.

В. И. Ленин моҳи январи соли 1917 ба воқеаҳои революцияи солҳои 1905—1907 бори дигар баҳо дода, қайд карда буд: «Хусусияти революцияи рус маҳз ҳамин **аст**, ки вай аз ҷиҳати мазмуни социалиаш революцияи **буржуазӣ-демократӣ**, вале аз ҷиҳати воситаҳои муборизааш **пролетарӣ буд**» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 23, саҳ. 263).

В. И. Ленин таълимоти марксистиро дар бораи роли роҳбаронаи пролетариат ҳамчун синфи аз ҳама революционӣ дар мубориза барои озод кардани меҳнаткашон эҷодкорона инкишоф дода, нишон дод, ки дар шароити нави таърихӣ, дар даврам империализм гегемонияи пролетариат барои нафақат ғалабаи революцияи социалистӣ, балки революцияи буржуазӣ низ зарур аст. «Оқибати революция,— навишта буд В. И. Ленин,— вобаста ба он аст, ки синфи коргар роли ёрирасони аз ҷиҳати фишороварии худ ба ҳокимияти мутлақ пуриқтидор, вале аз ҷиҳати сиёсӣ очизбудаи буржуазияро бозӣ мекунад ё ин ки роли роҳбари революцияи халқиро» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 9, саҳ. 5).

Революцияи солҳои 1905—1907, гуфта шудааст дар қарори КМ КПСС «Дар бораи 80-солагии революцияи солҳои 1905—1907 дар Россия» дар таърих чун революцияи буржуазӣ-демократии типи нав сабт шудааст. Аввалин бор дар таърих синфи коргар гегемони революция, пешвои ҳамаи оммаи меҳнаткашон гардид.

Нуқтаи нав дар бораи гегемонияи пролетариат дар революцияи буржуазию демократӣ дар Россия бо зарурати иттифоқ бо деҳқонон, ки ба ғалабаи революция манфиатдоранд, узван алоқаманд аст. Ба ин муносибат резолюцияи махсуси съезди III РСДРП. «Дар бораи муносибат ба ҳаракати деҳқонон» аҳамияти калон дошт. Дар он нишон дода шуда буд, ки «социал-демократия ҳаминро вазифаи худ қарор медиҳад, ки ба ҳамаи тадбирҳои революционии деҳқонон, ки аҳволи онҳоро беҳтар кунонда тавонанд, то ҳатто ба тадбири мусодира кардани заминҳои помещикҳо... бо камоли ғайрат тарафдорӣ кунад» (КПСС дар резолюцияҳо..., нашри тоҷикӣ, ҷилди 1, саҳ. 122).

Дар сурати роли роҳбарона бозидани синфи коргар дар оташи революция иттифоқи синфи коргар бо деҳқонон ва дигар табақаҳои ғайрипролетарии меҳнаткашон ба амал меомад. Қарорҳои съезди III РСДРП афзоиши ҳаракати деҳқононро ба назар мегирифт ва барои таъмин кардани иттифоқи пролетариат ва деҳқонон дар рафти революцияи буржуазию демократӣ нигаронида мешуд.

Концепцияи меньшевикии қувваҳои ҳаракатдиҳандаи революцияи буржуазӣ бар хилофи ин буд. Меньшевикон характери революция ва қувваҳои ҳаракатдиҳандаи онро айнан як хел медонистанд ва танҳо буржуазияро роҳбари ин революция мешумориданд.

Дар кори съезди III РСДРП масъалаи шӯриши яроқнок, ки аз рӯи он А. В. Луначарский баромад кард ва маърӯзаашро

дар асоси нишондодхои аниқу равшани В. И. Ленин тартиб дода буд, аҳамияти хеле калон дошт. Съезд ҷиҳатҳои амалию ташкилии шӯриши яроқнокро қайд намуда, тавсия кард, ки «барои мусаллаҳкунии пролетариат, инчунин барои муайян кардани плани шӯриши мусаллаҳона ва роҳбарии бевосита ба он чораҳои ҷиддитарин дида шуда, барои ин, ба қадри зарурият, аз коркунони партиявӣ гурӯҳҳои махсус ташкил карда шаванд» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 119).

В. И. Ленин қарорҳои оид ба шӯриши яроқнок қабул кардаи съезди III партияро шарҳ дода, аҳамияти калони шиорҳоеро қайд кард, ки онҳо оммаҳоро ба муборизаи мусаллаҳона бархезонда, фаъолии революционии онҳоро инкишоф медоданд. Инҳо аз ҳамон қабил шиорҳо буданд: зуд ба роҳи революционӣ ба амал баровардани рӯзи кори хаштсоата, барпо кардани комитетҳои революционии деҳқонон барои гузаронидани дигаргуниҳои демократӣ дар деҳот то ҳатто мусодира кардани замини помещикхо, корпартоиҳои оммавии сиёсӣ, мусаллаҳ кардани коргарон ва барпо намудани армияи революционӣ. Инҳо воситаҳои нави ба революция сафарбаркунии оммаро, ки пештар ба партияҳои марксистӣ номаълум буданд. В. И. Ленин вазъияти нави таърихӣ ва муборизаи вусъатёфтаи оммаро ба назар гирифта, ба миён гузошт.

В. И. Ленин таълим медод, ки масъалаи асосии революция масъалаи ҳокимияти давлатӣ мебошад. Съезди III РСДРП имконияти оқибатҳои революцияро муҳокима намуда, қайд кард, ки дар натиҷаи шӯриши мусаллаҳонаи ғалабаовар ҳукумати подшоҳӣ сарнагун сохта, ба ҷои он ҳукумати муваққатии революционӣ барпо карда хоҳад шуд. Ҳукумати муваққатии буржуазӣ ҳамчун органи шӯриши мусаллаҳонаи халқ аз ҷиҳати мазмуни синфиаш бояд диктатураи революционию демократии пролетариат ва деҳқонон бошад, ки манфиатҳои меҳнаткашонро муҳофизат мекунад. Ин ҳалли нави масъалаи ҳокимияти давлатӣ буд.

Ҳукумати муваққатии революционӣ органи сиёсии диктатураи революционию демократии пролетариат ва деҳқонон буда, он бояд чунин программаи минимуми РСДРП-ро ба амал барорад: муқаррар кардани республикаи демократӣ, ҷорӣ намудани рӯзи кори ҳаштсоата, мусодира кардани замини помещикон. Ба амал гузаронидани ин дигаргуниҳо манфиатҳои халқро, ки бар зидди мутлақият бархоста буд, таъмин мекард. Ин тадбирҳо инчунин барои пешрафти минбаъда гузаштан ба революцияи социалистӣ зарур буданд.

Съезди III РСДРП меньшевиконро ҳамчун қисми ҷудошудаи партия маҳкум кард ва ба КМ супориш дод, ки барои барқарор кардани ягонагии партия шароит тайёр карда, барои бо ташкилотҳои миллии социал-демократӣ созиш бастан ва дар РСДРП-и ягона муттаҳид намудани ҳамаи партияҳои социал-демократӣ тамоми ҷидду ҷаҳдашро равона намояд. Съезд ба мақсад мувофиқ будани созишкории муваққатии ҷанговаронаро бо партияи эсерҳо, ки ба қисми зиёди деҳқонон таъсир мерасонд, қайд намуд.

Съезд параграфи якуми Устави партияро дар ифодаи қабулкардаи съезди дуюм бекор кард ва ифодаи ленинии параграфро қабул намуд, марказн ягонаи роҳбарикунанда — Комитети Марказиро барпо кард. В. И. Ленин аъзои КМ ва муҳаррири газетаи «Пролетарий» интихоб шуд.

В. И. Ленин дар китоби худ «Ду тактикаи социал-демократия дар революцияи демократӣ» қарорҳои съезд, плани стратегӣ ва роҳи тактикиро аз ҷиҳати назариявӣ ҳамаҷониба асоснок намудааст.

Дар солҳои революция заковати эҷодии В. И. Ленин чун назариётчии бузург ва пешвои пролетариат зоҳир гардид. Ӯ дар муборизаи оштинопазири зидди ревизионизм ва оппортунизм марксизмро муҳофизат кард ва мутобиқи шароити нави таърихӣ инкишоф дод. Идеяҳои Ленин дар бораи хусусияти революцияи буржуазию демократии замони империализм, кувваҳои ҳаракатдиҳандаи он ва роҳҳои ба революцияи социалистӣ сабзида расидани он, дар бораи гегемонияи пролетариат ва стратегияи иттифоқҳои синфӣ, диктатураи революционӣ — демократии пролетариат ва деҳқонон, дар бораи барпо кардани ҳукумати муваққатии революционӣ, роҳҳои ҳалли масъалаҳои аграрӣ ва миллӣ, дар бораи роли роҳбаронаи партияи пролетарии типи нав чун шарти муҳимтарини ғалабаи революция марҳалаи нави инкишофи таълимоти марксистӣ буд.

Таҷрибаи революционии муҳорибаҳо бо истисморгарон баҳри озодӣ ва демократия, ки дар солҳои революцияи солҳои 1905—1907 ҳосил шуд, назария ва амалияи муборизаи синфиро хеле бой гардонда, ба халқ ёрӣ расонд, ки дар моҳи феврали соли 1917 царизмро сарнагун созад ва моҳи октябри ҳамон сол бошад, ҳукмронии буржуазияро барҳам диҳад. Чунон ки дар қарори КМ КПСС «Дар бораи 80-солагии революцияи солҳои 1905—1907 дар Россия» қайд карда мешавад, ин таҷриба барои халқҳое, ки баҳри озодии социалӣ ва миллӣ, баҳри социализм ва сулҳ мубориза мебаранд, ҳозир ҳам аҳамияти бузург дорад.

Мамлакати мо бо роҳбарии Партияи Коммунистӣ роҳи пуршарафи мубориза ва ғалабаро тай намуд. Вай дар мӯҳлати кӯтоҳи таърихӣ ақибмонии асронаро бартараф кард. СССР ба давлати пуриктидори индустрию аграрӣ табдил ёфт. Ҳамаи республикаҳои советӣ ҳаққонӣ нашъунамо ёфтанд, баробарӣ, дӯстӣ ва бародарии халқҳо реалӣ гардид.

Одамони советӣ комьёбиҳои бузурги дар муборизаи революционӣ ва бунёдкориҳои социалистӣ ба даст овардан худро бо партияи ленинӣ зич алоқаманд мешуморанд. Партияи Коммунистӣ ба мавқеи роҳбаронаи худ дар ҷамъият ба туфайли муборизаи диловаронааш баҳри идеалҳои социализми илмӣ, баҳри манфиатҳои синфи коргар ва ҳамаи меҳнаткашон сазовор гардидааст.

**Ф. ИВАНОВ,**
**номзади илмҳои таърих**

# „СОЦИАЛ-ДЕМОКРАТИЯ ВА ҲУКУМАТИ МУВАҚҚАТИИ РЕВОЛЮЦИОНӢ“

## (БА МУНОСИБАТИ 80-СОЛАГИИ ЧОП ШУДАНИ ҲАМИН НОМ МАҚОЛАИ В. И. ЛЕНИН)

Ба чоп шудани мақолаи В. И. Ленин «Социал-демократия ва ҳукумати муваққатии революционӣ» 80 сол пур шуд. Вай 5 ва 12 апрели соли 1905 дар газетаи «Вперёд» чоп шуда буд.

Мақолаи мазкур ба яке аз масъалаҳои асосии тактикии фаъолияти большевикон дар шароити минбаъда авҷ гирифтани революцияи буржуазию демократӣ дар Россия бахшида шудааст. Революцияи якуми халқии давраи империализм,— қайд карда мешавад дар қарори КМ КПСС «Дар бораи 80-солагии революцияи солҳои 1905—1907 дар Россия»,— «оммаи васеи коргарону деҳқонон ва табақаҳои дигари аҳолиро ба ҳаёти сиёсӣ бедор карда, ибтидои давраи нави таърихӣ — давраи зилзилаҳои комили социалӣ ва муҳорибаҳои революционӣ гардид».

Зилзилаҳои амиқи сиёсии дар соли 1905 ба амал омада тамоми синфҳои ҷамъияти русро ба ҷунбиш овард. Дар шароити болоравии революционӣ дар назди ҳар кадом синф ва ҳар кадом партия зарурияти кор карда баромадани тактикаи худ, муайян кардани роҳи амалиёти худ, муносибати худ нисбат ба дигар синфҳо, партияҳо ва ҳукумат ба миён омад. Чунин вазифа дар назди партияи социал-демократии синфи коргар низ меистод.

Болоравии ҳаракати революционӣ боиси бо ҷӯшу хурӯш муҳокима кардани як қатор масъалаҳои муҳими тактикаи революцияи халқӣ дар байни социал-демократҳо гардид. Яке аз масъалаҳои асосии роҳи тактикии большевикон масъалаи ҳукумати муваққатии революционӣ ва иштироки социал-демократҳо дар он буд. Мақолаи В. И. Ленин «Социал-демократия ва ҳукумати муваққатии революционӣ» ба ҳамин масъала бахшида шудааст. Мусаввадаи мақола равшан нишон медиҳанд, ки В. И. Ленин ҷиҳатҳои таърихӣ ва сиёсии масъаларо дар бораи ҳукумати муваққатии революционӣ ҷӣ андоза чуқур омӯхта буд.

Революцияи бузурги халқӣ дар назди социал-демократияи Россия чунон талабҳое гузошт, ки «ин гуна талабҳоро таърих ҳанӯз ягон бор дар ҳеҷ ҷо дар давраи табаддулоти демократӣ дар назди партияи коргарӣ нагузоштааст»,— навишта буд В. И. Ленин (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 8, саҳ. 464).

Чунон ки В. И. Ленин дар мақолааш «Социал-демократия ва ҳукумати муваққатии революционӣ» қайд карда буд, «вақте расид, ки шӯълаи революционӣ тамоми мамлакатро фаро гирифт, ба ногузирии дарояндаи наздик сарнагун карда шудани мутлақият одамони хеле нобовар ҳам тамоман бовар карданд» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 281).

В. И. Ленин таъкид мекард, ки дар назди партия вазифаҳои роҳбарии сиёсӣ кардан ба синфи коргар дар вақти революция, сарнагун сохтани царизм ва муқаррар намудани диктатураи революционию демократии пролетариат ва деҳқонон гузошта шудаанд.

Ҳалли ин вазифаҳо бо бисьёр душвориҳо алоқаманд буд. Партия кризисеро, ки дар натиҷаи амалиёти зиддипартиявӣ, ҷудоандозии меньшевикон ба амал омада буд, аз сар мегузаронид. Меньшевикон иҷрои қарорҳои съезди II РСДРП-ро поймол карданд. Онҳо органҳои марказии партияро ба дасти худ даровварда, бар зидди большевикон муборизаи сахт мебурданд, кори ташкилотҳои партиявӣ ва ягонагии амалиёти синфи коргарро вайрон мекарданд. Аз саҳифаҳои «Искра»-и меньшевикӣ дар масъалаҳои ташкилотӣ ва тактикӣ оппортунизм бо қатъият тарғиб карда мешуд.

Революцияи халқӣ дар Россия аз партияи большевикон ва доҳии он В. И. Ленин ҳалли ҳарҷонибаи масъалаи ҳокимияти давлатиро бевосита талаб мекард. Барои кор карда баромадани ин масъала В. И. Ленин бар зидди ақидаҳои нодурусти Мартынов муборизаи беамон бурд. Вай дар мақолааш навишта буд, ки «ба социал-демократия бошад, гӯё ба сабаби ким-чӣ хел истеҳзои таърих лозим меояд, ки бо ин гуна кӯшишҳои реакционӣ, оппортунистии ба ақиб кашидани ҳаракат, паст карда нишон додани вазифаҳои он ва тира гардондани шиорҳои он сару кор дошта бошад» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 281).

Чунон ки В. И. Ленин қайд менамояд, нуқтаҳои назари реакционӣ оид ба масъалаи муносибати социал-демократия ва ҳукумати муваққатии революционӣ дар китобчаи Мартынов «Ду диктатура», ки онро «Искра» бо қайди махсус маъқул доништа, тавсия кардааст, пурра инкишоф дода шудааст. В. И. Ленин навишта буд: «Манбаи ҷитили Мартынов дар чист? Дар ин аст, ки ӯ табаддулоти демократӣ ва социалистиро аралаш мекунад, роли табақаи мобайнии халқро (оммаи майдабуржуазии камбағалони шаҳр ва қишлоқ, «нимпролетариатҳо», нимхӯҷаинҷаҳоро), ки дар байни «буржуазия» ва «пролетариат» истодааст, фаромӯш мекунад, аҳамияти ҳақиқии программа-минимуми моро намефаҳмад» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 290—291).

В. И. Ленин ба муқобили меньшевикон — искрачиёни нав махсусан дар моҳи март ва аввали апрели соли 1905 дар газетаи «Вперёд» муборизаи собиткадамона бурд, то ки ба муборизаи революционии коргарону деҳқонон бомуваффақият роҳбарӣ намуда, партия мустаҳкам ва такти-

каи дурусти революция кор карда баромада шавад.

Мақолаи В. И. Ленин «Социал-демократия ва ҳукумати муваққатии революционӣ» барои ғалабаи большевикон бар меньшевикон дар масъалаи ҳукумати муваққатии революционӣ ва иштироки социал-демократия дар он роли калон бозид. Меньшевикон даъво мекарданд, ки натиҷаи революцияи буржуазию демократӣ бояд ба сари ҳокимият омадани буржуазия бошад. В. И. Ленин бархилофи меньшевикон нишон дода буд, ки дар натиҷаи сарнагун сохтани царизм бояд диктатураи революционию демократии пролетариат ва деҳқонон муқаррар карда шавад, ки органи сиёсии он ҳукумати муваққатии революционӣ буда, мебоист программа-минимуми РСДРП-ро ба амал мебаровард. Танҳо дар ҳамин сурат ғалабаи пурраи революция ва инкишофи минбаъдаи онро таъмин кардан мумкин аст. Вазифаи ҳукумати муваққатии революционӣ, қайд мекард В. И. Ленин, аз он иборат аст, ки муқобилати контрреволюцияро пахш карда, ба тамоми ҳаёти мамлакат то маҷлиси муассисон, ки онро даъват мекунад, роҳбарӣ намояд, барои гузаштан ба революцияи социалистӣ шароит тайёр кунад.

Идеяҳои В. И. Ленин дар бораи зарурияти иштироки социал-демократҳо дар ҳукумати муваққатии революционӣ намунаи инкишофи эҷодии марксизм мебошанд. В. И. Ленин раднопазир исбот кард, ки ғалабаи қатъии революцияи мо бо муқаррар гардидани диктатураи революционию демократии пролетариат ва деҳқонон ба охир нарасида наметавонад, манфиатҳои синфи коргар ва деҳқонон дар ин муборизаи халқ бо ҳам мувофиқ меоянд ва маҳз ин синфҳо қувваи пешбарандаи революцияи рус мебошанд.

В. И. Ленин ба масъалаи ҳокимияти давлатӣ, ки он мебоист дар Россия ба вуҷуд меомад, аз мавқеи фаҳмиши эҷодии марксизм муносибат мекунад.

В. И. Ленин навишта буд, ки «ин дар хусуси пролетариат, ҳокимияти **таъинкунандаи ҳукмронии пролетариат,** яъне диктатураи пролетариат аст барои ба амал овардани табаддулоти социалистӣ. Мартынов инро намефаҳмад ва ҳукумати муваққатии революциони замони сарнагун карда шудани мутлақиятро бо таъмин намудани ҳукмронии пролетариат дар замони сарнагун карда шудани бружуазия аралаш мекунад, диктатураи демократии пролетариат ва деҳқононро бо диктатураи социалистии синфи коргар аралаш мекунад» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 284). Танҳо дар ҳамин сурат, нишон дода буд В. И. Ленин, ғалабаи пурраи революция ва инкишофи минбаъдаи онро таъмин кардан мумкин аст.

В. И. Ленин иштироки намояндагони социал-демократияро дар якҷоягӣ бо демократияи революционӣ дар ҳукумати муваққатии революционӣ на фақат имконпазир, балки дар сурати мавҷуд будани шароитҳои мусоид зарур ҳам мешуморид. Вай меньшевиконро сахт танқид кард, ки онҳо нуқтаи назари муқобил доштанд ва большевиконро ба мильеранизм айбдор менамуданд. Онҳо даъво мекарданд, ки агар социал-демократҳо ба ҳукумат, ки вазифаҳои буржуазию демократиро ҳал менамояд, дохил шаванд, мавқеи нодурустро ишғол хоҳанд кард.

В. И. Ленин нишон дод, ки Мильеран барои он ба ҳукумати реакционии буржуазӣ дохил шуд, ки сиёсати онро ҳимоя мекард ва ин сиёсат бар зидди синфи коргар нигаронида шуда буд. Мақсади иштироки социал-демократҳо дар ҳукумати революционӣ он аст, ки манфиатҳои мустақили синфи коргар муҳофизат намуда, муборизаи қатъӣ бо контрреволюция ва инкишофи минбаъдаи революция таъмин карда шавад.

В. И. Ленин ба гуфтаҳои Маркс ва Энгельс такья намуда, шартҳоеро асоснок кард, ки дар сурати мавҷуд будани онҳо социал-демократҳо дар ҳукумат иштирок карданашон мумкин аст: якум, назорати қатъии партия ба вакилонаш ва бемайлон нигоҳ доштани мустақилияти социал-демократия лозим аст; дуюм, ягон дақиқа ҳам мақсадҳои табаддулоти социалистиро аз мадди назар дур кардан мумкин нест. Дар айни хол таъсиррасонӣ ба ҳукумат аз боло, аз тарафи вакилони социал-демократия бояд бо фишороварӣ ба ин ҳукумат аз поён, аз тарафи оммаҳои халқ, пайваста шавад. «Зарур аст, ки ҳукумати революционӣ кӯшиш карда ба табақаҳои поёнии халқ, ба оммаи синфи коргар ва деҳқонон такья кунад,— бе ин вай мавҷудияти худро давом дода наметавонад, бе худфаъолии революционии халқ вай ҳеҷ аст, аз ҳеҷ ҳам бадтар аст» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 591).

Ҳамин тавр, дар солҳои революция заковати эҷодии В. И. Ленин ҳамчун назариётчии бузург ва доҳии пролетариат комилан зоҳир гардид. «Ӯ дар муборизаи оштинопазири зидди ревизионизм ва оппортунизм,— қайд карда шудааст дар қарори КМ КПСС «Дар бораи 80-солагии революцияи солҳои 1905—1907 дар Россия»,— марксизмро муҳофизат кард ва мутобиқи шароити нави таърихӣ инкишоф дод.»

Идеяҳои В. И. Ленин дар бораи ҳукумати муваққатии революционӣ ва иштироки социал-демократҳо дар он дар инкишофи назарияи революционӣ саҳми муҳим буда, манбаи тактикии марксизмро ғанӣ гардонданд. Онҳо дар айёми мо низ барои ҳаракати байналхалқии коммунистӣ ва коргарӣ, дар муборизаи меҳнаткашон баҳри озодӣ ва истиқлолияти миллӣ аҳамияти калони принципиалӣ доранд.

**М. ҒИЁСОВ,**
**номзади илмҳои таърих.**

# КОНФЕРЕНЦИЯИ XIV РКП(б)

## (БА МУНОСИБАТИ 60-СОЛАГИИ БАРПО ГАРДИДАНАШ)

Конференцияи XIV РКП(б) 27—29 апрели соли 1925 шуда гузашт. Дар он 178 нафар вакилон бо овози ҳалкунанда ва 392 нафар бо овози машварати иштирок доштанд. Конференция проблемаҳои муҳимтарини ҳаёти сиёсӣ ва хоҷагии мамлакатро дида баромад ва масъалаҳои зеринро муҳокима намуд: партиявию ташкилотӣ; дар бораи кооперация; дар бораи андози хоҷагии қишлоқ; дар бораи саноати металл; дар бораи Пленуми васеи Комичроияи Коминтерн; дар бораи қонуниятӣ революционӣ.

Вобаста ба вазъияти ба амаломадаи байналхалқӣ ва дохилии мамлакат масъалаи тақдири социализм дар СССР аҳамияти якумдарача пайдо кард. Бинобар ин муҳокимаи перспективаҳои сохтмони социалистӣ дар мамлакатамон дар кори конференцияи XIV партиявӣ масъалаи асосӣ буд.

Конференция вазъияти байналхалқиро таҳлил карда, қайд намуд, ки дар мобайни солҳои 20-ум вазъияти байналхалқӣ ва таносуби қувваҳои синфӣ дар ҷаҳон ба таври ҷиддӣ тағьир ёфтааст. Хусусияти характернокӣ ин давра стабилизацияи муваққати капитализм ва стабилизацияи мустаҳками сохти советӣ буд. Бо вуҷуди тамоми мураккабиҳо ва зиддиятҳои вазъияти байналхалқӣ вай умуман барои инкишофи минбаъдаи процесси ҷаҳонии революционӣ мусоид буд. Конференция қайд кард, ки дар ҷаҳони капиталистӣ вазъияти умумии революционӣ боқӣ мондааст ва синфи коргари байналхалқӣ мубориза давом медиҳад, ҳаракати миллии озодихоҳона вусъат меёбад.

Стабилизацияи вазъияти иқтисодии Иттифоқи Советӣ характери устувор ва муттасил дошт, ки ба ин худи табиати сохти ҷамъиятӣ ва давлатии он мусоидат мекард. Дар натиҷаи меҳнати қаҳрамононаи халқи советӣ таҳти роҳбарии партияи ленинӣ мамлакати Советҳо дар сохтмони хоҷагӣ муваффақиятҳои калон ба даст оварда, торафт бештар мустаҳкам мешуд. Хоҷагии халқ аз нав барқарор гардида, истеҳсоли маҳсулот ба дараҷаи пеш аз ҷангӣ наздик мешуд.

Дар баробари мустаҳкам шудани мавқеъҳои социализм дар дохили мамлакат вазъияти берунии сиёсии СССР низ устувор ва обрӯи байналхалқии он баланд мегардид. Дар соли 1925 Иттифоқи Советӣ қариб бо тамоми мамлакатҳои калонтарини Европа муносибатҳои тиҷоратӣ дошт. Давлати мо муносибатҳои тиҷоратиро бо Туркия, Эрон, Афғонистон ва дигар мамлакатҳои Шарқ низ бомуваффақият ба роҳ мемонд.

Конференцияи партиявӣ ба дигаргуниҳои мусбате, ки дар мамлакатамон ба амал меомаданд, асос карда, комилан дуруст будани хулосаи В. И. Ленинро дар бораи он, ки Иттифоқи Советӣ аз нуқтаи назари шароитҳои дохилӣ барои пурра барпо кардани ҷамъияти социалистӣ ҳамаи имкониятҳои заруриро дорад, нишон дод. Синфи коргар дар иттифоқ бо деҳқонони меҳнаткаш метавонад бо қувваи худ на фақат аз ҷиҳати сиёсӣ, балки аз ҷиҳати иқтисодӣ ҳам бар капитализм ғолиб бароял. Дар баробари ин конференция диққатро ба ҷиҳати дуюм, ба ҷиҳати байналхалқии масъалаи ғалабаи социализм дар мамлакатамон ҷалб намуд. Ин ғалаба, қайд карда шуда буд дар қарори он, то даме, ки Иттифоқи Советӣ дар иҳотаи душманонаи капиталистӣ аст, пурра шуда наметавонад, аз ин рӯ, хавфи интервенцияи ҳарбӣ ва реставрацияи капитализм боқӣ мемонд. Барои ғалабаи пурраи социализм революцияи муваффақиятноки пролетарӣ дар як қатор дигар мамлакатҳо, барпо кардани системаи ягонаи давлатҳое, ки социализм месозанд, лозим буд.

Масъалаи тақдири социализм дар мамлакатамон объекти ҳамлаи тезутунди Троцкий ва дигар таслимкорону камбоварон гардид. Онҳо ба роҳи ленинии партия оид ба сохтмони социализм рӯирост муқобил мебаромаданд. Мавқеи таслимкоронаи Троцкийро оид ба масъалаи имконияти ғалабаи социализм дар СССР Зиновеьв ва Каменев дар амал ҳимоя мекарданд ва онҳо аз рӯи масъалаҳои муҳимтарини назария ва сиёсат бо партия норозӣ буданд. Душвориҳои сохтмони социалистӣ, ки дар чунин мамлакат, монанди Россия, ногузир буд ва суст шудани суръати инкишофи процесси ҷаҳонии революционӣ тарсу ваҳми таслимкорон ва камбоваронро боз ҳам пурзӯр мегардонд. Онҳо бар хилофи назарияи ленинӣ дар бораи имконпазирии ғалабаи социализм аввал дар як мамлакати алоҳида даъво мекарданд, ки ғалабаи социализм танҳо дар миқьёси байналхалқӣ мумкин аст. Таслимкорон ба имконияти СССР ва қобилияти меҳнаткашони мамлакатамон барои бо қувваи худ барпо кардани ҷамъияти социалистӣ тамоман боварӣ надоштанд.

Конференцияи XIV РКП(б) ба ақидаҳои нодурусти таслимкорон ва камбоварон зарбаи ҳалокатовар зада, азму иродаи қавии партияро барои ба ҳаёт татбиқ намудани плани ленинии сохтмони социализм дар СССР исбот кард ва қайд намуд, ки вазифаи синфи коргари СССР аз он иборат аст, ки бо роҳбарии партия аллакай ҳозир ҷасурона ва бо қатъият социализм барпо намояд. Конференция масъалаҳои актуалии хоҷагию сиёсиро, ки бо амалан татбиқ намудани плани мазкур алоқаманд буданд, муҳокима карда, вазифаҳои навбатии сохтмони хоҷагиро муайян намуд. Вазифаи наздиктарин аз он иборат буд, ки аз нав барқароркунии иқтисодиёти мамлакат ба охир расонда, инкишофи минбаъдаи қувваҳои истеҳсолкунанда дар саноат ва хоҷагии қишлоқ таъмин карда шавад.

Вакилони конференция маърӯзаро дар бораи саноати металл шунида ва муҳокима карда, ба тезондани суръати тарақ-

ҳиёти ин сохаи саноат диққати калон доданд. Тартиб додани плани преспективии тараққиёти саноати металл, сохтмони заводҳои металлургӣ ва мошинсозӣ, аз нав ҷиҳозонидани як қатор печҳои домнагӣ, зиёд кардани истеҳсоли металлҳои ранга ва ғайра пешбинӣ карда шуданд.

Конференция масъалаҳои партиявию ташкилотиро муҳокима намуда, диққатро ба проблемаҳои сиёсати партия дар деҳот, мустаҳкам намудани иттифоқи синфи коргар ва деҳқонон махсус ҷалб кард. Тадбирҳои кор карда баромадаи партия барои афзудани обороти мол, беҳтар истифода бурдани муносибатҳои молию пулӣ, мустаҳкам шудани кооперация ва беҳтар гардидани кори он ҳарҷониба мусоидат мекарданд.

Минбаъда баланд бардоштани роли роҳбарона ва роҳнамоёнаи партия шарти зарурии бомуваффақият пеш рафтани мамлакат ба сӯи социализм буд. Бинобар ин конференция дар қарорҳои худ барои беҳтар шудани сифати ҳаёти партия, инкишоф ёфтани демократияи дохилипартиявӣ, мустаҳкам гардидани интизом ва баланд шудани масъулияти ҳар як аъзои партия ба кори супурдашуда як қатор тадбирҳои амалӣ пешбинӣ намуд. Барои он ки дараҷаи кори сиёсӣ дар деҳот баланд бардошта, ҳаёти ячейкаҳои партиявии қишлоқ мустаҳкам намуда, инчунин кори идеявию тарбиявӣ беҳтар карда шавад, қарор дода шуд, ки дар давоми чор моҳи наздиктарин ба комитетҳои уездӣ ва волостии партия ва районҳои қишлоқӣ камаш ҳазор нафар коммунистон ва се ҳазор нафар пропагандистон ба кор фиристода шаванд.

Дар резолюцияи қабулкардаи конференция «Дар бораи сохтмони партиявӣ» оид ба тадбирҳои мустаҳкам намудани ташкилотҳои партиявии деҳот фасли махсус ҷудо карда, роҳҳои беҳтар кардани роҳбарии партиявӣ ба ташкилотҳои оммавӣ, мустаҳкам намудани фракцияҳои коммунистӣ дар Советҳо, иттифоқҳои касаба, органҳои кооперативӣ, комсомол ва дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ муайян карда шуданд.

Конференцияи XIV РКП(б) дар таърихи партияи ленинии мо мавқеи сазоворро ишғол менамояд. Вай таълимоти лениниро дар бораи ғалабаи социализм дар як мамлакат муҳофизат ва конкретӣ намуда, ба ақидаҳои нодурусти таслимкорон ва камбоварон зарбаи ҳалокатовар зад. Конференция хулосаро дар бораи имконияти ғалабаи социализм дар СССР исбот карда, ҳамчун қарори партиявӣ мустаҳкам намуд, ки он дар назди коммунистон, ҳамаи меҳнаткашони мамлакатамон пешомадҳои равшани муборизаро барои ғалабаи социализм муҳайё кард, иқтидори рӯзафзуни қувваҳои социализмро дар СССР, азму иродаи қавии партияро барои ба сӯи мақсади нишондодашуда бо роҳи ленинӣ қатъиян пеш рафтан намоиш дод.

Исботи таърихии ин хулоса ғалабаи пурра ва қатъии социализм дар СССР, барпо карда шудани ҷамъияти социализми мутараққӣ дар мамлакатамон мебошад.

**КОММУНИСТ ТАДЖИКИСТАНА**

Ежемесячный теоретический и политический журнал
ЦК КП Таджикистана

*(на таджикском и русском языках).*

**ҲАЙАТИ ТАҲРИРИЯ: М. Олимов (сармуҳаррир), Ҳ. Гадоев, И. Дедов, С. Зикиров, У. Келдиев (ҷонишини сармуҳаррир), М. Мамадназарбеков, М. Раҷабов, Н. Рӯзиматов (котиби масъул), И. Қаландаров, А. Қаҳҳоров, Қ. Ҷамолов, Ғ. Ҷӯраев.**

Муҳаррири техникӣ И. Аҳмадов

**Адреси идора: 734660, Душанбе, кӯчаи Лоҳутӣ, 6.**

**Телефонҳо:** сармуҳаррир 22-26-67, ҷонишини сармуҳаррир ва котиби масъул 22-10-83, шӯъбаҳо: ҳаёти партиявӣ 22-19-31, пропаганда, таърих ва иқтисодиёт 27-07-33, философия ва коммунизми илмӣ 27-06-33, мусаҳҳеҳ 27-12-16.

Ба матбаа 06.03.85 супурда шуд. Ба чопаш 29.03.85 имзо карда шуд. Формати коғаз 70×108[1]/16. Чопи барҷаста. Ҷузъи чопӣ 6. Ҷузъи чопии шартӣ 8,4.
Тираж — 17271 (тоҷикӣ — 12229, русӣ — 5042).

КЛ 02262 — Заказ № 1782

734063. Душанбе, Комбинати полиграфии Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба корҳои нашриёт, полиграфия ва савдои китоб. Кӯчаи Айнӣ, 126.

Нархаш 25 тин.
Индекс 77559 ISSN 0130—240X

# КИТОБҲОИ НАВИ НАШРИЁТИ АДАБИЁТИ СИЁСӢ.

Маркс К. **Муборизаи синфӣ дар Франция аз соли 1848 то соли 1850.** 160 саҳифа, 80 ҳазор нусха, нархаш 20 тин.

Ленин В. И. **Тезисҳои апрелӣ.** Дар бораи вазифаҳои пролетариат дар революцияи ҳозира. 16 саҳифа, 180 ҳазор нусха, нархаш 3 тин.

Ленин В. И. **Сабақҳои Коммуна.** Хотираи Коммуна. 16 саҳифа, 125 ҳазор нусха, нархаш 3 тин.

Ленин В. И. **Чӣ бояд кард!** Масъалаҳои ҳаллашон зарури ҳаракати мо. 208 саҳифа, 150 ҳазор нусха, нархаш 30 тин.

Ленин В. И. **« Дӯстони халқ» чист ва онҳо ба муқобили социал-демократҳо чӣ тавр меҷанганд!** (Ҷавоб ба мақолаҳои «Русское Богатство» ба муқобили марксистон). 224 саҳифа, 125 ҳазор нусха, нархаш 30 тин.

**Сарвари муҳофизати Ватани Советӣ.** Очерки фаъолияти КПСС дар солҳои Ҷанги Бузургӣ Ватанӣ. Нашри дуюми иловакардашуда. 336 саҳифа, 150 ҳазор нусха, нархаш 1 сӯму 20 тин.

**Мактуби Владимир Ильич Ленин ба хешу ақрабо.** Нашри сеюм, 208 саҳифа, 100 ҳазор нусха, нархаш 60 тин.

Мгеладзе Г. Д. **Андешаҳо дар роҳ.** Қайдҳои котиби райком. 224 саҳифа, 85 ҳазор нусха, нархаш 55 тин.

Врублевский В. К. **Социализми мутараққӣ: меҳнат ва революцияи илмию техникӣ.** Очерки назарияи меҳнат. 240 саҳифа, 50 ҳазор нусха, нархаш 1 сӯму 40 тин.

Троценко И. Д. **Капитализм ва масъалаи аграрӣ — деҳқонӣ.** 304 саҳифа, 16 ҳазор нусха, нархаш 1 сӯму 10 тин.

Усов В. В. **Азнавсозии деҳа.** 96 саҳифа, 100 ҳазор нусха, нархаш 20 тин.

Ходош Ю. Р. **Маданияти истеъмол.** 96 саҳифа, 100 ҳазор нусха, нархаш 20 тин.

**Ҳаракати ҷаҳонии коммунистӣ.** Нашри дуюми иловакардашуда. 432 саҳифа, 75 ҳазор нусха, нархаш 1 сӯму 20 тин.

*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*





# КОММУНИСТИ ТОҶИКИСТОН



МАЙ

5

ДУШАНБЕ
НАШРИЁТИ КМ ПК ТОҶИКИСТОН

*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*

# КОММУНИСТИ ТОҶИКИСТОН

№ 5
МАЙ
соли 1985

Журнал аз январи соли 1936 чоп мошавад

ЖУРНАЛИ ҲАРМОҲАИ НАЗАРИЯВӢ ВА СИЁСИИ КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

## МУНДАРИҶА

### БА ПЕШВОЗИ СЪЕЗДИ XXVII КПСС



### 40 — СОЛАГИИ ҒАЛАБАИ БУЗУРГ



### НАЗАРИЯ ВА АМАЛИЯИ СОХТМОНИ ПАРТИЯВӢ



### КОРИ ИДЕЯВИЮ ТАРБИЯВӢ



### ПРОБЛЕМАҲОИ СОЦИАЛИЮ ИҚТИСОДИИ СОЦИАЛИЗМИ МУТАРАҚҚӢ



### МАСЪАЛАҲОИ ФИЛОСОФИЯИ МАРКСИСТӢ-ЛЕНИНӢ



### ТАНҚИД ВА КИТОБИЁТ



### ТАҚВИМИ МО

*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*

# КОММУНИСТИ ТОҶИКИСТОН

№ 5
МАЙ
соли 1985

ЖУРНАЛИ ҲАРМОҲАИ НАЗАРИЯВӢ ВА СИЁСИИ КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

Журнал аз январи соли 1936 чоп мешавад

## МУНДАРИҶА

### БА ПЕШВОЗИ СЪЕЗДИ XXVII КПСС



### 40 — СОЛАГИИ ҒАЛАБАИ БУЗУРГ



### НАЗАРИЯ ВА АМАЛИЯИ СОХТМОНИ ПАРТИЯВӢ



### КОРИ ИДЕЯВИЮ ТАРБИЯВӢ



### ПРОБЛЕМАҲОИ СОЦИАЛИЮ ИҚТИСОДИИ СОЦИАЛИЗМИ МУТАРАҚҚӢ



### МАСЪАЛАҲОИ ФИЛОСОФИЯИ МАРКСИСТӢ-ЛЕНИНӢ



### ТАНҚИД ВА КИТОБИЁТ



### ТАҚВИМИ МО

# ХАБАРИ ИНФОРМАЦИОНӢ

# ДАР БОРАИ ПЛЕНУМИ КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

**30 марти соли 1985 пленуми навбатии XX Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон барпо гардид.**

**Дар пленум котибони комитетҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрӣ ва районӣ, раисони комиҷроияҳои Советҳои депутатҳои халқии вилоятӣ, шаҳрӣ ва районӣ, роҳбарон ва котибони ташкилотҳои партиявии вазорату идораҳои республикавӣ, иттиҳодияҳои истеҳсолӣ, раисони комитетҳои республикавии иттифоқҳои касаба, коркунони масъули КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, Президиуми Совети Олӣ ва Совети Вазирони республика, КМ ЛКСМ Тоҷикистон, Совети республикавии иттифоқҳои касабаи Тоҷикистон ва воситаҳои ахбороти оммавӣ ва пропаганда иштирок доштанд.**

**Иштироккунандагони пленум хотираи Константин Устинович Черненкоро як дақиқа хомӯшона пос доштанд.**

**Пленум «Дар бораи вазифаҳои ташкилоти партиявии республика оид ба минбаъд ҳам такмил додани кори байни кадрҳо дар асоси талаботи ҳозираи КМ КПСС» масъала муҳокима кард.**

**Дар пленум котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон рафиқ Р. Н. Набиев маърӯза кард.**

**Аз рӯи маърӯза рафиқони зерин: Р. Ҳоҷиев — котиби якуми комитети партиявии вилояти Ленинобод, А. Қосимов — котиби якуми комитети партиявии вилояти Қӯрғонтеппа, Қ. В. Сарычев — котиби дуюми комитети партиявии вилояти Кӯлоб, М. Абдулвосиев — раиси комиҷроияи Совети депутатҳои халқии вилояти автономии Бадахшони Кӯҳӣ, Р. Д. Додобоев — вазири маорифи РСС Тоҷикистон, Н. Гиёев — сардори бригадаи пармачиёни комбинати маъдании Анзоб, Б. А. Васильев — котиби дуюми комитети партиявии шаҳри Душанбе, М. А. Зуҳуриддинов — котиби комитети партиявии заводи алюминии Тоҷикистон, Ш. М. Султонов — котиби якуми КМ ЛКСМ Тоҷикистон, И. Қурбонов — вазири корҳои дохилии РСС Тоҷикистон, Ҳ. Абророва — мудири фермаи шири молии колхози ба номи Томини райони Восеъ, А. Б. Қароқӯлов — котиби якуми комитети партиявии райони Файзобод, Ғ. Қаландаров — раиси Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба телевизион ва радиошунавонӣ ба музокира баромаданд.**

**Аз рӯи масъалаи муҳокимашуда қарори дахлдор қабул гардид.**

Пленум маърӯзаи информациониро «Дар бораи фаъолияти КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон оид ба иҷрои қарорҳои съезди XXVI КПСС ва съезди XIX Партияи Коммунистии Тоҷикистон» маъқул дониста, ба аъзоён ва номзадҳо ба аъзогии КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, аъзоёни комиссияи тафтишоти Партияи Коммунистии То-

ҷикистон тавсия кард, ки бо ҳамин ахборот дар ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ баромад кунанд.

Пленум масъалаҳои ташкилиро низ дида баромад.

Е. И. Первенцев ба муносибати аз республика рафтанаш аз вазифаи аъзои бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон озод карда шуд.

Пленум ҷонишини якуми Раиси Совети Вазирони РСС Тоҷикистон Г. В. Қошлаковро номзад ба аъзогии бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон интихоб кард.

И. П. Гаврилин ба муносибати ба нафақа баромаданаш аз вазифаи раиси комиссияи партиявии назди КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон озод карда шуд.

Пленум З. М. Аҳмадоваро раиси комиссияи партиявии назди КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон тасдиқ намуд.

А. А. Абдуназаров ба муносибати ба кори дигар гузаштанаш аз вазифаи мудири шӯъбаи маданияти КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон озод карда шуд.

Пленум Г. Савриддиноваро мудири шӯъбаи маданияти КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон тасдиқ кард.

Ю. А. Семёнов ба муносибати аз республика рафтанаш аз вазифаи мудири шӯъбаи саноати КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон озод карда шуд.

Пленум М. Г. Клюкинро мудири шӯъбаи саноати КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон тасдиқ кард.

И. Ф. Дедов ба муносибати ба кори дигар гузаштанаш аз вазифаи мудири шӯъбаи кори ташкилии партиявии КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон озод карда шуд.

Дар пленум котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Р. Н. Набиев нутқи хотимавӣ эрод намуд.

Бо ҳамин пленуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон корашро анҷом дод.



# КОРИ БАЙНИ КАДРҲО — БА ДАРАҶАИ ТАЛАБОТИ ҲОЗИРА

## *Маърӯзаи котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон рафиқ Р. Н. НАБИЕВ дар пленуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон*

Рафиқон!

Пленуми Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон масъалаи дорои аҳамияти калонро муҳокима мекунад. Сиёсати оид ба кадрҳо ҳамеша звенои асосии фаъолияти серсоҳаи ташкилотчигию сафарбаркунандаи партияи ленинии мо буд ва хоҳад буд. Ҳоло ки вазифаҳои такмили социализми мутараққӣ кӯндаланг истодаанд, ин кор аҳамияти махсус пайдо менамояд. Вазифаҳои наву мураккаб, дараҷаи рӯзафзуни маълумоту маданияти халқи советӣ нисбат ба кадрҳо, нисбат ба кордонӣ ва симои идеявию маънавии онҳо талабҳои зиёдро ба миён мегузоранд.

Партия, Комитети Марказии он ба съезди навбатии худ — съезди XXVII тайёрӣ дида, ташкилотҳои партиявиро ба муфассал таҳлилу ҷамъбаст кардани таҷрибаи мусбати кори байни кадрҳо, ҳамаҷониба ошкор намудани камбудиҳо ва сабабҳои онҳо сафарбар менамоянд.

Бюрои сиёсии КМ КПСС баъзе масъалаҳои сиёсати ҳозираи оид ба кадрҳоро дар асоси вазифаҳои такмили минбаъдаи социализми мутараққӣ муҳокима намуда, комитетҳои партиявиро вазифадор кард, ки суботкорона ҷидду ҷаҳд намоянд, то ки ба тамоми соҳаҳои сохтмони хоҷагию маданӣ роҳбарони аз ҷиҳати сиёсӣ баркамолу кордон, хушахлоқу дар байни омма обрӯю эътиборнок, сиёсати партияро дар ҳаёт бомуваффақият пеш бурда метавонистагӣ сарварӣ кунанд.

Ба комитетҳои марказии партияҳои коммунистии республикаҳои иттифоқӣ, комитетҳои партиявии вилоятию шаҳрӣ ва районӣ таклиф карда шудааст, ки дар роҳи баланд бардоштани дараҷаи кори байни кадрҳо тадбирҳои конкретӣ андешанд ва амалӣ гардонанд.

Пленуми ғайринавбатии мартии (соли 1985) КМ КПСС дар ҳаёти партия, мамлакат, аҳли васеи ҷамъияти ҷаҳон воқеаи муҳими вақтҳои охир гардид. Вай ба намоиши дурахшони ҳамаҷониба муттаҳид будани Комитети Марказии КПСС, тамоми партияи мо, ба содиқати пойдори онҳо ба кори В. И. Ленин, тағьирнопазирии роҳи умумии сиёсӣ, ки съезди XXVI партия ва Пленумҳои баъдинаи КМ КПСС муайян кардаанд, табдил ёфт.

Коммунистон, меҳнаткашони Тоҷикистон ҳамроҳи тамоми партия ва халқи советӣ натиҷаи кори Пленуми мартии (соли 1985) КМ КПСС, Котиби генералии Комитети Марказии Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ интихоб шудани рафиқ М. С. Горбачёв, нутқи ӯро дар Пленум, ки дар он тағьирнопазирии сиёсати КПСС қайд ва вазифаҳои асосии партия дар марҳалаи ҳозира, роҳҳои иҷрои онҳо баён карда шудаанд, гарму ҷӯшон маъқул донистанд.

Ташкилоти партиявӣ, ҳамаи меҳнаткашони республика сафҳояшонро дар атрофи Партияи Коммунистӣ, штаби сиёсии он — Комитети Марказии ленинӣ боз ҳам зичтар муттаҳид карда, азми қавӣ доранд, ки минбаъд ҳам дар роҳи иҷрои қарорҳои съезди XXVI партия ва Пленумҳои баъдинаи КМ КПСС фидокорона меҳнат кунанд.

Материалҳои Пленуми ғайринавбатии мартии (соли 1985) КМ КПСС чоп шуданд ва ҳамаи мо бо онҳо хуб шиносем. Дар нимаи дуюми моҳи март Бюрои сиёсии КМ КПСС дар маҷлиси навбатиаш вазифаҳоеро муҳокима кард, ки аз дастурҳои ин Пленум бармеоянд. Чунон ки маълум аст, мақсад аз онҳо сафарбар кардани партия, органҳои давлатӣ ва ташкилотҳои ҷамъиятӣ ба дигаргунии қатъии кори ба роҳи интенсификация гузарондани иқтисодиёт, тараққиёти ҳамаҷонибаи социалию иқтисодии ҷамъияти советӣ мебошад.

Зарурати мустаҳкам намудани интизоми меҳнат, давлатию партиявӣ, муборизаи қатъӣ бар зидди ҳар зуҳуроти намоишкорию бемасъулиятӣ, бар зидди тамоми он чи ки ба нормаҳои социалистии ҳаёт мухолифанд, махсус қайд карда шуд.

Ҳамаи инро ташкилотҳои партиявӣ, албатта, бояд дар кори ҳаррӯзаи байни кадрҳо ба назар гиранд ва онро мувофиқи талабҳои замон, дастурҳои Комитети Марказии КПСС ба роҳ монанд. Моҳияти ин талабҳо дар чист?

Пеш аз ҳама бояд қайд кард, ки партия принципҳои ленинии сиёсати оид ба кадрҳоро бечунучаро давом дода, дар солҳои Ҳокимияти Советӣ ҳайати кадрҳои роҳбарикунандаи аз ҷиҳати сиёсӣ баркамолу ихтисосманд ва ба кори коммунизм содиқро ташаккул дод. Ин кадрҳо боварии партия ва халқро бо сари баланд ба ҷо меоранд.

Партия инро комьёбии азими худ мешуморад ва дар айни ҳол ба камбудию норасоиҳои кори байни кадрҳо диққатро ҷалб мекунад. Ин камбудию норасоиҳо ба он оварда мерасонанд, ки ба соҳаҳои масъулиятнок баъзан касоне роҳбарӣ мекунанд, ки аз ӯҳдаи кор намебароянд, аз талабҳои ҳаёт қафо мондаанд, эҷодкорӣ, ташаббус ва ғайрат нишон намедиҳанд. Инҳо масъалаҳоеанд, ки ба тараққиёти ҳамаҷониба монеъ мешаванд. Онҳоро дар амал ҳал кардан лозим аст.

Ба ин муносибат Комитети Марказии КПСС талаб мекунад, ки ба масъалаи хоста гирифтан, ҷой гирондан ва тарбияи кадрҳои категорияҳои гуногун ба таври конкрет машғул шуда, сифатҳои сиёсию кордонӣ, хусусияти фаъолият, мақом ва роли онҳоро дар истеҳсолот, ҳаёти ҷамъиятию сиёсӣ пурратар ба назар гирем, масъулияти онҳоро барои кори супурдашуда зиёд кунем. Баробари ин муҳим аст, ки принципҳои ленинии кори байни кадрҳо дар ҳама ҷо на рӯякӣ, балки дар амал риоя карда шаванд.

Таълими касбии кадрҳо, кордонии онҳо меъёри муҳимест, ки махсусан дар давраи революцияи илмию техникӣ аз рӯи он ба кадрҳо баҳо дода мешавад.

В. И. Ленин гуфта буд, ки барои идора кардан кордон будан ва тамоми шароити истеҳсолотро пурра ва мукаммал донистан, маълумоти муайяни илмӣ доштан лозим аст. Ин дастури Ленин ҳоло ҳам аҳамияти махсус дорад.

Партия нисбат ба сифатҳои маънавии роҳбар ҳам талабҳои калон ба миён мегузорад. Аксарияти мутлақи кадрҳои мо, таъкид мекунад КМ КПСС, хушахлоқанд. Вале кадрҳое ҳам ҳастанд, ки роҳи фиреб додани партия ва давлат, аз будаш зиёд нишон додани иҷрои корро пеш мегиранд, вазифаашонро ба мақсади фоидаи шахсӣ истифода мебаранд, аз паи зиёд кардани молу мулк мешаванд, ба худтанқидӣ дар кор роҳ намедиҳанд, хоксор нестанд, интизомро вайрон мекунанд.

Партия хотирнишон мекунад, ки бар зидди чунин рафторҳо муборизаи қатъӣ бурдан лозим аст. Чунин рафтору кирдор на боиси ислоҳи хатоиҳо, балки боиси хислатҳои хуби худро гум кардани кадрҳо

мегардад. КМ КПСС ба мо дар ин соҳа намунаи ленинвор аз нуқтаи назари принципӣ серталаб буданро нишон медиҳад.

Ба ин муносибат ба зарурати назорати доимию пурсамари партиявӣ ба фаъолияти кадрҳо, беҳтар намудани кори резерви онҳо, ба муносибати ҷасуронаю ба мулоҳиза дар кори пешбарии занону ҷавонон, риояи коллегиалӣ, идомат дар ҳалли масъалаҳои байни кадрҳо диққати ҷиддӣ дода мешавад.

Шаклу усулҳои кори партиявӣ бо кадрҳо бой аст. Дар бораи ҳамаи онҳо муфассал сухан рондан имконнопазир аст. Вале он чизро ба назар гирифтан муҳим аст, ки истифодаи оқилонаи онҳо гарави тамоми комьёбиҳои мо, гарави пешгирӣ намудани хатоию камбудиҳо мебошад.

Гуфтан лозим аст, ки ташкилоти партиявии республика дар роҳи иҷрои қарорҳои съезди XXVI партия, Пленумҳои баъдинаи КМ КПСС ҷидду ҷаҳд намуда, ба масъалаҳои оид ба кадрҳо ҳамеша диққати асосӣ медиҳад. Ин масъалаҳо дар пленумҳо, бюро ва котиботи КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, комитетҳои партиявии маҳалҳо, дар маҷлисҳои коллегияҳои вазорату идораҳо, дар Советҳои маҳаллӣ мунтазам муҳокима мегарданд.

Дар ташкилотҳои партиявӣ системаи муайяни кори хоста гирифтан, ҷо ба ҷогузорӣ ва тарбияи кадрҳои тамоми звеноҳо ташаккул ёфтааст. Дар роҳи мустаҳкам намудани интизом, муташаккилӣ, баланд бардоштани масъулияти роҳбарон бисьёр корҳо анҷом дода мешаванд. Ҳисоботи коркунони номенклатурӣ, сӯҳбатҳои индивидуалӣ, коромӯзӣ ва аттестацияи кадрҳо ҳамаҷониба амалӣ гардонда мешаванд. Роли ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ дар масъалаи баҳо додан ба фаъолияти онҳо хеле афзуд. Аҳамияти тавсифи ҳайати роҳбарикунанда зиёд мешавад.

Коре, ки иҷро мешавад имкон медиҳад, ки сифати ҳайати кадрҳои партиявию советӣ ва хоҷагӣ мунтазам беҳтар гардад. Ҳоло зиёда аз 81 фоизи онҳо дорои маълумоти олӣ ва олии нопурра мебошанд. 62 фоизашон мутахассисони истеҳсолоти саноат ва хоҷагии қишлоқанд. Синни ҳар дуюмин коркуни номенклатурӣ аз 40 поён аст.

Тамоми котибони комитетҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрӣ ва районӣ, раисони комитетҳои иҷроияи Советҳои депутатҳои халқии вилоятӣ, шаҳрӣ ва районӣ ва ҷонишинони онҳо маълумоти олӣ доранд. 68 фоизи онҳо мутахассисони соҳаҳои гуногуни хоҷагии халқ мебошанд. Сеяки котибони комитетҳои партиявии шаҳру районҳо дар зинаҳои поёнии ташкилотҳои партиявӣ кор кардаанд. Зиёда аз 43 фоизи раисони комитетҳои иҷроияи шаҳру районҳо пеш роҳбарони коллективҳои истеҳсолӣ буданд. Ҳайати мудирони шӯъбаҳо, инструкторони комитетҳои партиявӣ мустаҳкам гардид. Шумораи коркунони номенклатурие, ки маълумоти олии партиявию сиёсӣ доранд, зиёд шуд.

Сифати ҳайати котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ мунтазам беҳтар мегардад. Аппаратҳои ташкилотҳои касабавию комсомолӣ, органҳои назорати халқӣ бо кадрҳо таъмин шудаанд. Солҳои охир дар ҳайати кадрҳои хоҷагӣ низ дигаргуниҳои назарраси мусбат рӯй доданд. Аксарияти мутлақи онҳо мутахассисони хоҷагии халқанд.

Дар роҳи бо кадрҳо таъмин шудани органҳои муҳофизи ҳуқуқ, савдо, планкашӣ ва молиявӣ, системаи таъминоти моддию техникӣ, маорифи халқ, илму маданият тадбирҳо андешида шуданд.

Ҳоло мо ҳуқуқ дорем гӯем, ки кадрҳои роҳбарикунандаамон умуман шахсоне мебошанд, ки босавод, аз ҷиҳати сиёсӣ баркамол буда, кордӯстанд. Онҳо ролу масъулияташонро нисбат ба вазъияти кори супурдашуда ҳамаҷониба мефаҳманд. Ҳамчунин қайд кардан муҳим аст, ки мо имконият дорем, сафи роҳбаронро бо кадрҳои нав мунтазам пурра кунем.

Ҳозир дар хоҷагии халқ қариб сесад ҳазор мутахассис кор мекунад. Нисфи онҳо маълумоти олӣ доранд. Қариб ҳар панҷьякашон ком-

мунист мебошанд. Дар Советҳои депутатҳои халқӣ, ташкилотҳои партиявӣ, касабавӣ, комсомолӣ, органҳои назорати халқӣ ҳазорҳо фаъолон кор мекунанд. Натиҷаҳои тараққиёти социалию иқтисодии республика дар чор соли панҷсола аз дараҷаи маҳорати кадрҳои мо, аз қобилияти вазифаҳоро бомуваффақият иҷро карда тавонистани онҳо шаҳодат медиҳанд. Мо дар аксарияти соҳаҳо супоришҳои давлатиро иҷро мекунем. Хусусан соли гузашта — соли 60-солагии республика ва Партияи Коммунистии Тоҷикистон соли пурбаракат буд. Шумо аз ин маълумотҳо хуб бохабаред, мо аз онҳо тез-тез сухан меронем, онҳо дар матбуот ҳам чоп мешаванд.

Албатта, муваффақиятҳо дар тараққиёти хоҷагии халқ худ аз худ ба даст наомаданд. Онҳо натиҷаи меҳнати пурҷӯшу хурӯши синфи коргар, деҳқонони колхозӣ, интеллигенцияи халқӣ, натиҷаи кӯмаки доимию рӯзафзуни Партияи Коммунистӣ ва Давлати Советӣ мебошанд. Барои ин халқи тоҷик, ҳамаи меҳнаткашони республика аз дилу ҷон миннатдорӣ ва ташаккур баён мекунанд.

Дар ин бобат, бешубҳа, коре, ки ташкилоти партиявӣ, дар байни омма ба ҷо овард, пеш аз ҳама кори собитқадамонаи оид ба кадрҳо, роли калон бозид. Агар тамоми кадрҳо, ҳамаи звеноҳои механизми партиявию хоҷагӣ мувофиқи талабҳои замон кор мекарданд, комьёбиҳои мо бегуфтугӯ, хеле беҳтар шуда метавонистанд. Мутаассифона, мо ҳанӯз ба ин муваффақ нашудаем.

Рӯирост гуфтан лозим аст, ки комитетҳои партиявӣ, органҳои советӣ, вазорату идораҳо, иттифоқҳои касаба ва комсомолии республика сарфи назар аз он ки бисьёр корҳоро ба ҷо овардаанд, дастурҳои принципию асосии партияро дар масъалаи кадрҳо ҳанӯз на ҳамеша қатъӣ ва собитқадамона амалӣ мегардонанд. Онҳо бо камбудиҳо муросо мекунанд, аксар вақт аз рӯи усулҳои кӯҳна кор мебаранд, нисбат ба кадрҳо серталаб нестанд. Дар баъзе ҷойҳо назорат ба кори кадрҳо суст шудааст.

Натиҷаи ин аст, ки ба баъзе соҳаҳои масъулиятноку муҳим коркунони камсаводу ноӯҳдабаро сарварӣ мекунанд. Баъзе роҳбарон ба хизматҳои пешинаашон умед баста, қобилияти аз нуқтаи назари танқидӣ таҳлил намудани фаъолияташонро гум мекунанд, ташаббус нишон намедиҳанд. Дар иҷрои вазифаашон беинтизомӣ ва бемасъулиятӣ зоҳир менамоянд.

Нисбат ба кадрҳо серталаб шуда истода, пеш аз ҳама ба фаъолияти органҳои марказии республика аз нуқтаи назари худтанқидӣ баҳо додан дуруст мебуд.

Баъзе фактҳои конкретиро мисол меоварем.

Комитети Марказӣ солҳои охир ба органҳои дахлдори республика доир ба масъалаҳои боз ҳам тараққӣ додани иқтисодиёти районн Комсомолобод чандин супориш дода буд. Вале баъзеи ин супоришҳо то ҳол иҷро нашудаанд. Ҳол он ки агар шӯъбаҳои ба хоҷагии қишлоқ дахлдори КМ, Совети Вазирон, Госплан, вазорату идораҳо ба қадри зарурӣ кордонию оперативӣ ва майлу рағбат нишон медоданд, ин супоришҳоро пурра иҷро кардан ва аз рӯзнома бардоштан мумкин мебуд.

Дар боби ҳалли масъалаҳое, ки бо перспективаҳои тараққиёти вилояти автономии Бадахшони Кӯҳӣ алоқаманданд, низ ҳамин гуна мисолҳо овардан мумкин аст. Дар ин муддат бисьёр роҳбарони вилоят, Госплан, вазоратҳое, ки бояд ин масъалаҳоро ҳал мекарданд, иваз шуданд. Кадрҳо иваз мешаванду проблемаҳо боқӣ мемонанд.

Факти дигар. Дар шароити республика агар кор оқилона ташкил карда шавад, ба миқдори зиёд асали кӯҳӣ барин маҳсулоти пурқимату серғизо ва табобатӣ истеҳсол кардан мумкин аст. Комитети Марказӣ доир ба ин масъала ҳам ба органҳои дахлдори республика супориш дода буд. Вале асалпарварӣ бояду шояд тараққӣ накард.

Дар ташкили назорати иҷрои кор, ки ин аз воситаҳои асосии тарбияи кадрҳост, низ камбудиҳо бисьёранд. Масъалаи кори комитети

партиявии Вазорати хоҷагии қишлоқи республика дар роҳи мустаҳкам намудани интизоми кориҷрокунии коркунони аппарат дар асоси талабҳои Пленумҳои май ва ноябрии (соли 1982) КМ КПСС дар вақташ дида баромада шуд. Дар рафти тафтиш бисьёр камбудию норасоиҳо ошкор шуда буданд. Аз ин қариб ду сол гузашта бошад ҳам, лозим меояд, ки имрӯз боз аз онҳо сухан ронем. Аз ҷумла дар вазорат то ҳол системаи амиқи истифодаи мутахассисони ҷавони хоҷагии қишлоқ, дастпарварони мактабҳои олӣ ва техникумҳо вуҷуд надорад. Донишкадаҳои республикаро, ҳар сол қариб дуним ҳазор чунин кадрҳо хатм мекунанд. Вале қисми зиёди онҳо аз рӯи ихтисосашон кор намекунанд. Вале ин роҳбарони вазоратро ба ташвиш намеандозад.

Ин ва бисьёр дигар камбудиҳои татбиқи сиёсати оид ба кадрҳо — хоста гирифтан, ҷо ба ҷогузорӣ ва тарбияи кадрҳо, ташкили назорати иҷрои кор, ки дар кори аппаратҳои марказӣ ҷой доранд, табиист, ки ба вазъи кори соҳаҳои хоҷагии халқ таъсир мерасонанд.

Мо бояд масъалаҳои тараққӣ додани саноатро муҳокима карда, ба он ҳамеша диққат диҳем, ки бисьёр корхонаҳо планҳои давлатиро иҷро намекунанд. Вазифа гузошта мешавад, ки сабабҳои қафомонӣ таҳлил намуда, барои ислоҳи вазъият чораҳо дида шаванд. Вале миқдори онҳо кам намешавад. Омӯхтани ин масъала нишон медиҳад, ки сабаби кори ғайриқаноатбахш, қафомонии доимӣ аксар вақт дар он аст, ки ба баъзе коллективҳо муддати дуру дароз касоне роҳбарӣ мекунанд, ки ташаббус нишон намедиҳанд ва аз ҳаёт қафо мондаанд. Вазорату идораҳо, комитетҳои партиявӣ, органҳои советии маҳалҳо баъзан бо чунин фактҳо муросо карда, барои ин аз кадрҳо суст истифода мебаранд.

Аз мисоли заводи масолеҳи ғайримаъдании райони Ленин дидан мумкин аст, ки бепарвоӣ дар кори тарбияи кадрҳо, муносибати рӯякӣ ба ин кор ба чӣ оварда мерасонад. Аз замони барпо гардидани завод аз соли 1970 дар ин ҷо 13 директор иваз шуд, ҳоло директори 14-ум кор мекунад. Дар давоми тамоми ин давра кори корхона пеш намерафт ва планҳо иҷро намешуданд. Фақат баъди танқиди ҷандинкарата Вазорати саноати масолеҳи бинокорӣ ва комитети партиявии райони Ленин барои мустаҳкам намудани ҳайати роҳбарони завод чора диданд. Зуд ин натиҷа бахшид. Дар коллектив вазъияти хуби амалӣ ба вуҷуд оварда, барои кори бомуваффақияти завод дар давоми тамоми сол асос гузошта шуд.

Фактҳои шитобкории беҳуда, бемулоҳиза дар масъалаи кадрҳо кам нестанд. Моҳи октябри соли 1984 рафиқ Д. М. Муртазоевро сардори управленияи троллейбусҳо таъин карданд. Баъди се моҳ ба ӯ барои ба ҳоли худ гузоштани кори тарбиявии ронандагон ва дигар камбудиҳое, ки дар ин ҷо дар давоми солҳои зиёд содир шудаанд, выговор эълон намуданд. Ӯ чунин муносибатро дида, пас аз даҳ рӯз аз кор рафт. Собиқ роҳбари управления рафиқ А. З. Муҳаммадҷоновро, ки дар ин ҷо се сол кор кард ва дар асл ба тамоми кор масъул буд, ба вазифаи сардори автобазаи махсуси управленияи хоҷагии коммуналӣ гузаронданд. Чунон ки мегӯянд, вай ҷавобгариро аз гарданаш соқит намуд. Ин боиси хашму ғазаби фаҳмои коллектив гардид ва ба Комитети Марказӣ лозим омад, ки ба ҳалли ин масъала дахолат кунад.

Дар комплекси агросаноатӣ ҳам, ки яке аз вазифаҳои асосии умумихалқӣ — Программаи озуқавориро иҷро мекунад, дар кори байни кадрҳо проблемаҳои ҳалнашуда бисьёранд. Дар ин соҳа аксарияти кадрҳои мо аз ӯҳдаи иҷрои вазифаҳои мураккаб бомуваффақият мебароянд. Ба ин натиҷаҳои ҳам соли гузашта ва ҳам чор соли панҷсола шаҳодат медиҳанд. Ин натиҷаҳо маълуманд. Вазифа ин аст, ки муваффақиятҳоро афзун гардонда, истеҳсоли маҳсулот зиёд карда шавад.

Дар ин кор роли роҳбарони хоҷагиҳо хеле калон мебошад. Дар байни ин роҳбарон устодони ҳақиқии кори худ кам нестанд. Онҳо ба натиҷаҳои хуб ноил мегарданд. Ному таҷрибаи бисьёрии онҳо хеле

маълуманд. Кадрҳои ҷавон ҳам ба камол мерасанд, кори ветеранҳоро сазовор давом медиҳанд.

Дар айни ҳол хоҷагиҳое ҳам ҳастанд, ки солҳои бисьёр пеш намераванд ё қафо мемонанд. Сабабҳои ин дар сустии кадрҳоест, ки ба онҳо сарварӣ мекунанд.

Маълум аст, ки дар сохтмони асосӣ вазъият мураккаб мебошад. Бинокорон дар давоми солҳои панҷсола зиёда аз 280 ҳазор метри мураббаъ манзил, боғчаҳои дорои қариб ду ҳазор ҷойро ба истифода дода натавонистанд. Мӯҳлати ба истифода додани бисьёр иқтидорҳои истеҳсолӣ, мактабҳо, объектҳои социалию маданӣ риоя намешавад. Сифати бинокорӣ боиси эродҳои ҷиддӣ мегардад.

Биёед бубинем, ки дар ин соҳа масъалаи кори байни кадрҳо чӣ тавр ҳал мешавад. Дар вазоратҳои сохтмон, саноати масолеҳи бинокорӣ, тресли «Тоҷикгидроэнергострой» ҳар роҳбари чорум маълумоти олӣ надорад. 1175 вазифаи мутахассисонро таҷрибакорон ишғол кардаанд. Дар айни ҳол қариб ду ҳазор бинокорони дорои маълумоти махсус коргари оддӣ шуда кор мекунад. Пас дар хусуси ҷо ба ҷогузории кадрҳо чӣ гуна сухан бояд ронд?

Ба ин беасос тез-тез иваз шудани роҳбарони подразделенияҳои бинокориро илова бояд кард. Дар чор сол дар 12 тресли Вазорати сохтмон 17 сардор ва саринженер иваз шудаанд. Дар ин муддат дар тресли «Тоҷикхимстрой» сардорон се маротиба иваз гардидаанд. Аз ин рӯ бесабаб нест, ки объектҳои заводи электрохимиявии Ёвон бениҳоят суст ва пастсифату бо нуқсонҳои зиёд сохта мешавад.

Дар чор сол қариб 70 фоизи коркунони номенклатурии Вазорати саноати масолеҳи бинокорӣ ҳам иваз шудаанд. Аз ҷумла директорони заводи хишти районн Пролетар, иттиҳодияи саноати масолеҳи бинокории Душанбе, колоннаи махсуси сайёри механиконидашудаи № 8 районн Орҷоникидзеобод ва дигар корхонаҳо 3—4 маротиба иваз гардиданд.

Чунин фактҳоро аз дигар соҳаҳо низ мисол овардан мумкин аст. Дар ташкилотҳои нақлиёт, савдо, хизмати коммуналӣ чунин фактҳо кам нестанд. Рӯирост мегӯем, ки дар баъзе ҷойҳо амалияи зараровари аз як вазифа ба вазифаи дигар гузарондани коркунони ноӯҳдабаро ва беобрӯшуда, бе ҷазо мононданн онҳо реша давондааст. Комитетҳои партиявӣ ба чунин рафтору кирдор на ҳамеша баҳои принципӣ медиҳанд, баъзан аз ин тағофул ҳам мекунанд.

Масалан, рафтори як қатор комитетҳои партиявии районҳо ва котибони онҳо, ки баъзе роҳбарони колхозу совхозҳоро бо сабабҳои манфии ҷиддӣ аз кор озод карда, онҳоро дарҳол ба дигар вазифаҳои роҳбарикунандаи звенои районӣ пешбарӣ мекунанд, комилан тааҷҷубовар ва бечунучаро сазовори маҳкум аст.

Онҳоро одатан ба вазифаи раисони комитетҳои иттифоқи касаба, сардорони иттиҳодияи «Сельхозтехника», раисони иттиҳодияҳои Сельхозхимияи районҳо, ҳамчун саринспекторони давлатӣ оид ба харид ва сифати маҳсулоти хоҷагии қишлоқ, сармуттахассисони РАПО ва ғайра пешбарӣ мекунанд.

Бояд гуфт, ки чунин камбудиҳо, ки аз тарафи баъзе комитетҳои партиявӣ содир мешаванд, ба комитетҳои вилоятии партия маълуманд. Вале ин камбудиҳо сари вақт ва ба таври принципӣ бартараф карда намешаванд.

Вазорати корҳои дохилии республика аксар вақт коркуноиеро, ки дар маҳалҳо бо сабабҳои манфӣ аз кор озод шудаанд, дар аппарати марказии вазорат ба вазифа таъин мекунад ё чунин кормандонро дар управленияҳои вилоятӣ ба кор мегирад. Чунин фактҳо дар дигар идораҳо хам кам нестанд.

Ин гуна амалияи зиёноварро якбора ва абадӣ решакан намудан лозим аст, зеро он ба сиёсати партия дар бораи зарурати ҳамаҷониба

серталаб шудан нисбат ба роҳбарон мухолиф аст ва ба обрӯи органҳои болоӣ, дуруст тарбия кардани кадрҳо зарари калон мерасонад.

Дар рӯзҳои мо симои маънавии роҳбар ба масъалаи муҳими сиёсӣ — масъалаи пойдории алоқаи партия бо омма, нуфузи он дар байни халқ табдил меёбад.

Органҳои партиявию советӣ дар ин соҳа бисьёр корҳоро ба ҷо овардаанд ва ба ҷо меоваранд. Вақтҳои охир дар республика ҳодисаҳои аз будаш зиёд нишон додани иҷрои кор, тороҷгарӣ, порахӯрӣ, суиистифода аз мансаб хеле кам шуданд. Вале ҳанӯз мо дар ин кор тартиботи қатъӣ ҷорӣ накардаем.

Чунин фактҳоро органҳои дахлдори маҳалҳо на ҳамеша қатъӣ пешгирӣ мекунанд. Мо ҳоло ҳақ дорем, ки дар ин масъала комиҷроияҳои Советҳои депутатҳои халқиро сарзаниш кунем. Баъзеи онҳо ба сарфи дурусти маблағи давлат ва неъматҳои моддӣ, ба сариштаи моликияти социалистӣ аз тарафи корхонаю ташкилотҳо ва муассисаҳо хеле кам диққат медиҳанд.

Зиёд шудани шумораи шахсони мансабдоре, ки комитетҳои назорати халқӣ ба ҷавобгарӣ кашидаанд, боиси ташвиш нашуда наметавонад.

Дар системаи Вазорати савдо ва Тоҷикматлубот ҳодисаҳои тороҷгарӣ, камомад, фиреб додани харидорон мушоҳида мешаванд. Сабаби онҳо боз дар он аст, ки кори байни кадрҳо ба ҳоли худ гузошта шудааст. ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон борҳо инро қайд карда буд. Вале ҳанӯз хулосаи даркорӣ бароварда нашудааст. Вазъият беҳтар намешавад. Чун пештара дар системаи савдо аксар вақт шахсонеро ба кор мегиранд, ки аз барои рафтори бешарафона ва суиистеъмол суд шуда, обрӯяшонро резондаанд. Масалан, фаҳмидан мушкил аст, ки дар Вазорати савдо, комитети иҷроияи районн Ёвон Г. Файзовро ба вазифаи директори шӯъбаи савдо пешбарӣ намуда, чиро ба асос гирифтанд. Г. Файзов дар давоми камтар аз як соли ҷонишин ва баъд директори шӯъбаи савдо буданаш тавонист, ки панҷ шахси пештар судшударо ба кор гирад. Вай аз афташ, боз бисьёр корҳои ношоиста мекард, вале барои найрангҳояш, ки дар вақти ҷонишини сардори шӯъбаи районии «Госкомсельхозтехника» буданаш содир намуд, ба ҷавобгарӣ кашида шуд.

Ана боз як факти тоқатнопазир. Барои мустаҳкам намудани идораи «Тоҷикювелирторг» ба он ҷо ревизори вазорати савдои республика Х. Нусратов ном одамро ҳамчун директор ба кор фиристоданд. Ӯ дар ҳол принципҳои хоста гирифтани кадрҳоро дағалона вайрон мекардагӣ шуд. Ба вазифаи фурӯшандаҳо шахсони тасодуфиро, ки ба ғоратгарию сохтакорӣ машғул буданд, қабул кард. Бояд гуфт, ки гунаҳгорони конкретӣ ҷазои сазовор мегиранд. Вале саволе ба миён меояд: касоне, ки аз рӯи вазифаашон ба чунин бетартибӣ бояд хотима мегузоштанд, ҷазо гирифтанд ё не? Мутаассифона дар аксарияти маврид онҳо беҷазо мемонанд.

Кор бо кадрҳо бисьёрҷабҳа ва пурҷӯшу хурӯш, корест, ки расмиятчигӣ ва якрангӣ ба он бегонааст. Кори мазкур муносибати комплексӣ ва ба ҳисоб гирифтани вазифаҳои рӯзафзун, системаи муайян, мунтазамӣ, амиқу ҳамаҷониба омӯхтани сифатҳои кордонӣ, сиёсӣ ва маънавии коркунон, объективона баҳо доданро ба фаъолияти онҳо дар участкаи супурдашудаи кор талаб менамояд. Ба ин бояд комитетҳои партиявӣ — ҚМ, комитетҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрӣ ва районӣ сардорӣ кунанд.

Ҳоло дар республика чор комитети партиявии вилоятӣ — штабҳои калони сиёсии ташкилотҳои партиявии вилоятӣ ҳастанд. Комиҷроияҳои Советҳои депутатҳои халқии вилоятӣ низ ҳамин қадар мебошанд. Онҳо низ номенклатураи зиёде доранд. Бояд гуфт, ки онҳо бисьёр корҳоро ба ҷо меоваранд. Онҳо ба кадрҳои асосӣ, сети ташкилотҳои партиявӣ ва ҷамъиятӣ такья намуда, умуман вазифаҳои муҳими хоҷагию сиёсиро дилпурона иҷро менамоянд.

Аммо имрӯз ба норасоиҳои кори онҳо дар масъалаҳои кадрҳо диққатро ҷалб карданиам. Агар умуман гӯем, дар ин соҳа ҳам асосан дар бораи худи ҳамон проблемаҳое сухан рондан лозим меояд, ки аз хусуси онҳо дар сессияи Советӣ Олӣ сухан ронда шуд.

Моҳи феврали ҳамин сол бюрои Комитети Марказӣ ҳисоботи комиҷроияи вилояти Кӯлобро доир ба муташаккилона аз зимистон фарбеҳу солим баровардани чорво, дар давраи зимистони солҳои 1984/85 зиёд кардани истеҳсол ва хариди маҳсулоти чорво шунида буд. Қайд шуд, ки дар натиҷаи дидани чораҳо дар аксарияти хоҷагиҳои вилоят зимистонгузаронии чорво муташаккилона давом дошта, истеҳсол ва ба давлат фурӯхтани гӯшт, шир, пашм зиёд шуда, маҳсули чорво афзуд.

Дар айни замон КМ диққати ташкилотҳои вилоятиро ба камбудиҳои ҷиддии роҳбарӣ ба ин соҳаи муҳамтарин, ба серталаб набудан нисбат ба роҳбарони хоҷагӣ ва мутахассисон, суст назорат карда шудани иҷрои қарорҳо ва тадбирҳо ҷалб кард. Дар қарори КМ, ки дар матбуот интишор ёфтааст, чораҳои бартараф намудани камбудиҳо муайян намуда, роҳҳоиислоҳи вазъияти кори чорводорӣ дар вилоят нишон дода шудаанд. Онҳо ба ҳаёт татбиқ карда мешаванд ва бояд умедвор, шуд, ки кадрҳои партиявӣ, советӣ, хоҷагии қишлоқи вилоят ба дигаргунсозии кор муваффақ мешаванд.

Ба қарибӣ пленуми комитети партиявии вилояти Ленинобод барпо гардид. Дар пленум масъалаҳои дар асоси талабҳои партия минбаъд ҳам такмил додани кори соҳаи кадрҳо муҳокима карда шуданд. Бояд гуфт, ки пленум кори бисёреро, ки дар соҳаи кадрҳо ба амал барорварда мешаванд, қайд намуда, камбудиҳои ҷиддии ин кори муҳимро низ аз мавқеи принципӣ таъкид кард. Дар маърӯзаи рафиқ Р. Ҳ. Ҳоҷиев нутқҳои иштироккунандагони пленум барои суст шудани ин кор комитетҳои партиявии районҳои Нов, Мастчоҳ, Зафаробод, комитетҳои партиявии шаҳрҳои Конибодому Ӯротеппа сахт танқид карда шуданд. Дар байни фактҳои танқидии доир ба камбудиҳои хоста гирифтан, ҷо ба ҷо гузоштан ва тарбия кардани кадрҳо суст шудани назорат ва талабот, беэътиборӣ ба кори ба вазифаҳои роҳбарикунанда пешбарӣ намудани занон ва ҷавонон чунин фактҳо низ мисол оварда шуданд. То аввали ҳамин сол умуман дар вилоят 271 коркуни номенклатурӣ аз тарафи комитетҳои партиявӣ тасдиқ нашуда буд. Ҳол он ки баъзеи онҳо чандин сол боз кор мекунанд. Чунон ки маълум шуд, худи комитетҳои партиявии шаҳрӣ ва районӣ аз тасдиқи бисёрии онҳо худдорӣ менамоянд. Ин ба комитети партиявии вилоят ҳам маълум буд. Саволе ба миён меояд, ки ин гуна кор бо кадрҳои номенклатурӣ чӣ лозим аст? Дар пленуми комитети партиявии вилоят фактҳои дигар, масалан аз райони Зафаробод низ мисол оварда шуданд. Соли 1983 дар ин ҷо В. Д. Югай ном шахси бепартиявӣ, ки ҳатто маълумоти миёна надорад ба замми ин то ин вақт чандин суиистеъмоли ҷиддӣ содир кардааст, директори совхози сабзавоткории «Ширин» таъин шуда буд. Аҷобаш ин ки ба комитети партиявии район ва ба комитети партиявии вилоят бо имзои раиси РАПО ба ӯ характеристикаи мусбат дода буданд. Вазифае, ки дар бораи он сухан меравад, ба номенклатураи комитети партиявии вилоят медарояд. Ҳол он ки материалҳои корҳои нодурусти дар совхози «Победа»-и ҳамин район кардаи вай, ки сардори шӯъба буд, дар ихтиёри органҳои тафтишот буданд. Саволе ба миён меояд, ки чунин масъалаи ҷиддии соҳаи кадрро чӣ тавр ин қадар бемасъулиятона ҳал кардан мумкин будааст.

Вилояти Қӯрғонтеппаро мисол мегирем. Боиси тааҷҷуб аст, ки чӣ тавр комитети партиявии вилоят роҳ додааст, ки чорводорӣ барин соҳаи муҳим, ки дар амалӣ гардондани Программаи озуқаворӣ роли калон мебозад, вақтҳои охир хеле қафо монд. Соли 1984 колхозу совхозҳои вилоят истеҳсоли шир, пашм, саршумори модагов, хук, гӯсфанд, мурғро кам карданд. Сифати маҳсулот ҳам паст шуд. Ширҷӯшӣ аз ҳар сар модагов 27 килограмм, вазни чорвои калоне, ки ба гӯшт супурда

мешавад, нӯҳ килограмм, гӯсфанд як килограмм кам шуд. Умуман дар вилоят соли гузашта 16 фоизи хоҷагиҳо плани супурдани чорвою мурғро, қариб чил фоизи хоҷагиҳо плани фурӯши шир, тухм, пашмро иҷро накарданд. Аз рӯи план 1.777 тонна шир супурда нашуд. Ба ин пеш аз ҳама нисбат ба роҳбарону мутахассисони хоҷагиҳо, иттиҳодияҳои агросаноатӣ талаботро суст кардани органҳои партиявӣ ва советии вилоят сабаб шудааст. Фақат аз як соҳаи хоҷагии халқи вилоят мисол оварда шуд. Аммо дар участкаҳои дигари сохтмони хоҷагӣ ва маданӣ, ки коркунони ба номенклатураи комитети партиявии вилоят дохил шуда сардорӣ мекунанд, низ камбудиҳо бисьёранд. Чаро аз онҳо ба дараҷаи зарурӣ талаб карда намешавад?

Дар вилояти автономии Бадахшони Кӯҳӣ новобаста ба дигаргуниҳои дар чор соли охир ба амал омада, камбудиҳои ҷиддӣ ҳастанд. Сарфи назар аз он ки дар чор соли охир дар ин ҷо бисьёр коркунони номенклатурӣ иваз шуданд, дар амал сифати ҳайати онҳо беҳтар нашудааст, ба ҷои ин шумораи мутахассисон, одамоне, ки маълумоти партиявию сиёсӣ доранд, кам мешавад.

Комитетҳои партиявии шаҳрӣ ва районӣ дар татбиқ гардондани сиёсати партия оид ба кадрҳо бояд роли муҳим бозанд. Онҳо бевосита дар байни омма, гуфтан мумкин аст, ки дар сафи пеши сохтмони хоҷагӣ ва маданӣ, дар он ҷое, ки тақдири планҳо дар амал ҳал мегарданд, кор мекунанд. Онҳо бо сети васеи ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, ки такьягоҳи партия мебошанд, бо кадрҳои кордоне, ки ба коллективҳои меҳнатӣ сардорӣ мекунанд, бевосита зич алоқа доранд. Бинобар ин хусусияти кори онҳоро ба назар гирифта, баъзе масъалаҳои кори конкретии оид ба кадрҳо, ҷиҳатҳои асосии он — хоста гирифтан, ҷо ба ҷо гузоштан ва тарбия кардани кадрҳоро махсус муҳокима кардан лозим аст.

Ҳангоми хоста гирифтани кадрҳо пеш аз ҳама бояд ба чӣ гуна масъалаҳо диққат дод? Аввал ин корро бо кадрҳои роҳбарикунанда таҳти назорати махсус гирифтан лозим аст. Хоста гирифтан, ҷо ба ҷо гузоштан, тасдиқ кардан ва дар корҳои амалӣ санҷидани онҳо бояд сари вақт, бо камоли масъулиятшиносӣ ва мунтазам ба амал бароварда шаванд.

Аксарияти комитетҳои партиявӣ ҳамин тавр мекунанд. Аммо чунин ҳам мешавад, ки ин корро сатҳӣ ба ҷо меоваранд. Дар комитетҳои партиявии, шаҳрҳои Душанбе, Қӯрғонтеппа, Қайроққум, комитетҳои партиявии районҳои Октябрь, Ғарм, Восеъ, Ёвон ва дар як қатор комитетҳои партиявии районҳои дигар бисьёр фактҳои вайрон кардани принципҳои хоста гирифтан ва ҷо ба ҷо гузоштани кадрҳо ба назар мерасанд.

Фақат натиҷаи кори сусти комитетҳои партиявист, ки то аввали соли 1985 бисьёр вазифаҳои ба номенклатураи ин комитетҳои партиявӣ дохилшаванда холӣ буданд.

Барои он ки ба мунтазаму муттасил иҷро кардани кори навкунии кадрҳо, мустаҳкам кардани роҳбарияти участкаҳои гуногун имконият пайдо карда шавад, дар ин кор ба шитобкорию хато роҳ дода нашавад, резерви хуби фаъол доштан лозим аст. Ҳоло мо потенциали калони кадрҳо дорем.

Аммо дар як қатор комитетҳои партиявӣ, органҳои советӣ, хоҷагӣ, ташкилотҳои ҷамъиятӣ ҳанӯз муносибати равшану мунтазам барои ташкили резерви кадрҳо дида намешавад. Аксар вақт барои пешбарӣ кардан фақат рӯихат тартиб дода, делои шахсии номзадҳоро аз назар мегузаронанд. Аммо дар бораи тарбияю пешравии онҳо на ҳама вақт ғамхории зарурӣ мекунанд. Бинобар ҳамин дар коғаз ҳамааш гӯё хуб асту аммо вақте ки ба вазифаи масъулиятнок одами қобилиятнокро ҷустан лозим аст, душворӣ ба миён меояд. Комитетҳои партиявии шаҳрию районии Кӯлоб, Қӯрғонтеппа, Душанбе, Орҷоникидзеобод, Ҳисор

Мурғоб, Мастчоҳ, Нов кори барпо кардани резервҳоро суст такмил медиҳанд.

Барои он ки ҳангоми хоста гирифта, пешбарӣ кардани кадрҳо ба хатогӣ роҳ дода нашавад, албатта, одамонро дар кори амалиашон нағз донистан ва омӯхтан лозим аст. Сифатҳои корӣ, сиёсӣ ва маънавии ҳар роҳбар дар кор, дар маҳорати ӯ барои роҳбарӣ ба коллектив, аз паси худ бурдани одамон, иҷро кардани вазифаҳои ба миён гузошташуда беҳтар зоҳир мегарданд.

Кадрҳоро дар кор омӯхта, ҳам сифатҳои мусбат, ҳам ҷиҳатҳои сусти онҳоро дида тавонистан, аз саҳву хато ғамхорона нигоҳ доштан лозим аст. Ҳамаи ин бояд дар характеристикаҳо инъикос ёбад. Ана ҳамон вақт характеристикаҳо коғазҳои оддию сатҳӣ намешаванд, чунон ки дар сурати рӯякӣ тартиб додани характеристикаҳо ин гуна ҳодисаҳо рӯй медиҳанд. Аттестацияи кадрҳоро низ ҳамаҷониба ба роҳ мондан лозим аст. Ин ҳам усули озмудашудаю боэътимод аст.

Партия ба минбаъд ҳам инкишоф додани асосҳои демократӣ дар соҳаи кор бо кадрҳо диққати махсус медиҳад. Бояд гуфт, ки вақтҳои охир дар кори ташкилотҳои партиявӣ доир ба ин соҳа бисьёр ҷиҳатҳои шавқовар пайдо шуданд. Ҳангоми пешбарӣ кардани кадрҳо фикри ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, ташкилотҳои ҷамъиятӣ, коллективе, ки онҳо меҳнат мекунанд ва онҳоро беҳтар медонанд, бештар ба назар гирифта мешавад. Дар як қатор корхонаҳо ҳангоми хоста гирифтан ва ба вазифаҳои сардорони цехҳо, участкаҳо, сардорони бригадаҳо, устоҳо, мутахассисони асосӣ тасдиқ кардани одамон ба фикри ташкилотҳои партиявии цехӣ, гурӯҳҳои партиявӣ, советҳои бригадаҳо, аҳли ҷамъият, коргарони пешқадам, ветеранҳои меҳнат гӯш кардан одат шуда мондааст. Комитетҳои партиявӣ ин таҷрибаро бояд ҳамаҷониба истифода баранд. Таҷриба нишон медиҳад, ки дар ҳар ҷое, ки ин тавр амал кунанд, дар он ҷо саҳву хато, аз як ҷо ба ҷои дигар гузоштани кадрҳо ва камбудиҳои дигар, ки мо дар бораи онҳо сухан рондем, кам аст. Баръакс, вақте ки масъалаҳои кадр дар кабинет, дар доираи маҳдуди одамон ҳал карда мешаванд, дар он ҷо барои хатою қарори нодуруст вазъияти мусоид ба миён меояд.

Кор бо кадрҳо масъулияти хеле зиёд, муносибати коллегиалиро талаб мекунад. Барои он на фақат котибони якум, балки аъзоёни бюро, тамоми ҳайати комитети партиявӣ ҷавобгаранд. Аксарияти комитетҳои партиявии шаҳрӣ, районӣ ҳамин тавр амал мекунанд. Ин, одатан имкон медиҳад, ки қарорҳои дурусту самарабахш қабул карда шаванд. Аммо баъзе масъалаҳо баъзан аз мадди назар дур мешаванд. Ба ин муносибат, аз ҷумла, ба кори пешбарӣ кардани ҷавонон ва кадрҳои занон диққат доданиам.

Бояд рӯйирост гуфт, ки баъзе ташкилотҳои партиявии шаҳрӣ ва районӣ дар бораи ба кори партиявӣ, советӣ, касабавӣ ва хоҷагӣ пешбарӣ кардани мутахассисони ҷавони перспективанок кам ғамхорӣ мекунанд. Сабаб дар он аст, ки аксар вақт доираи одамоне ки аз байни онҳо ташкилотчиёни истеъдоднокро ҷустуҷӯ мекунанд ва хоста мегиранд, маҳдуд карда мешавад. Дар баробари ин, вақте ки дар бораи ба участкаҳои масъулиятноки кор пешбарӣ кардан сухан меравад, эҳтиёткории барзиёд нисбат ба ҷавонон, ҳатто ақидаи нодуруст зоҳир мекунанд. Ин мавқеи хатост. Ҷавонон ояндаи мо мебошанд ва кадрҳои ҷавон бояд дар корҳои бузург ғамхорона ба воя расонда шаванд.

Ин ба кори байни кадрҳои занон ҳам дахл дорад. Мо дар таҷрибаи республика мебинем, ки занони мо вазифаҳои бузургу мураккаби тамоми соҳаҳои ҳаёт — вазифаҳои давлатӣ, ҷамъиятӣ, истеҳсолиро баробари мардон бомуваффақият иҷро мекунанд. Занон дар вазифаҳои масъулиятноки комитетҳои партиявӣ, дар ҳамаи зинаи органҳои советӣ, вазир, роҳбарони корхонаҳо, муассисаҳо шуда, пурсамар меҳнат мекунанд. Мо аз корҳои занони шарафмандамон дар ҳамаи соҳаҳои хоҷагии халқу маданият фахр мекунем.

Аммо баъзе комитетҳои партиявӣ дар ин масъалаҳо баъзан беасос сустӣ зоҳир мекунанд, барои бештар пешбарӣ кардани кадрҳои занон ғамхории зарурӣ зоҳир намекунанд. Дар республикаи мо дар байни роҳбарони корхонаҳои саноатии ҳатто он соҳаҳое, ки коллективҳо асосан аз занон иборатанд, инчунин дар байни раисони колхозҳо ва директорони совхозҳо, сардорони шӯъбаҳо, сардорони бригадаҳо, мудирони фермаҳо занон кам мебошанд. Чунин дастури партия ғайриқаноатбахш иҷро карда мешавад, ки дар савдо, дар корхонаҳои хӯроки умумӣ бисьёртар занон кор кунанд. Дар системаи Тоҷикматлубот фақат 28 фоиз, дар Вазорати савдо 51 фоиз, дар системаи хӯроки умумӣ бошад, қариб нӯҳ фоиз занон ҳастанду халос, ҳол он ки дар миқьёси мамлакат дар ин соҳа 83—87 фоиз занон кор мекунанд. Ин норасоии умумии мост, онро ислоҳ кардан лозим аст.

Масъалаҳои таълиму тарбияи кадрҳо низ муҳиманд. Дар ин соҳа чӣ бояд, пеш аз ҳама, дар маркази диққати комитетҳои партиявӣ бошад?

Бисьёр коркунони роҳбарикунандаи республика дар мактаби хуби кор дар зинаҳои гуногуни аппаратҳои партиявӣ таълим гирифтаанд. Дар чор соли охир зиёда аз дуним ҳазор кас дар мактабҳои олии партиявӣ, Академияи илмҳои ҷамъиятшиносӣ ва дар курсҳои такмили ихтисоси кадрҳои партиявӣ ва советӣ таҳсил карданд. Аммо ба хоста гирифтани номзадҳо барои фиристодан ба донишкадаҳои олии партиявӣ сермасъулиятона муносибат кардан лозим аст. Дар ин хусус аз он сабаб бори дигар сухан рондан лозим меояд, ки баъзе комитетҳои партиявӣ одамонро барои таҳсил на ҳама вақт ҷиддӣ интихоб мекунанд.

Масъалаи дигар. Ҳоло 10 донишкадаи олӣ ва 39 донишкадаи миёнаи махсус, ки дар як вақт дар онҳо қариб 100 ҳазор кас таҳсил мекунад, барои хоҷагии халқи республика кадр тайёр менамоянд. Фақат дар чор соли охир ин донишкадаҳо қариб 85 ҳазор мутахассис тайёр карданд, ки аз онҳо 38 ҳазорашон маълумоти олӣ доранд. Аммо ҳанӯз ҳам қисми зиёди онҳо аз рӯи ихтисосашон кор намекунанд. Ҳол он ки дар ҳамаи донишкадаҳо ташкилотҳои партиявӣ, касабавӣ ва комсомолӣ ҳастанд, ки ба фаъолияти онҳо мувофиқан роҳнамоӣ кардан лозим аст. Онҳо бояд на фақат дар бораи сифати таълими мутахассисони ҷавон ғамхорӣ кунанд, балки дар онҳо ҳиссиёти олии вазифаи гражданиро парваранд, дар бораи обутоби идеявии мутахассисон андеша кунанд. Оё комитетҳои партиявӣ, масалан, нисбат ба фактҳои зерин бепарво шуда метавонанд? Аз ҳазорҳо дастпарварони Институти хоҷагии қишлоқи Тоҷикистон, ки солҳои 1981—1983 хатми таҳсил кардаанд, қариб сеякашон ба кори ҷои тақсимшуда наомадаанд. Суст омӯхтани талаби бевоситаи вилоят, район, хоҷагиҳо нисбат ба мутахассисон ба ин сабаби асосӣ мебошад. Дар республикаи мо дар процесси таълиму тарбия чи қадар камбудиҳо ҳастанд. Оё дуруст аст, ки дар чор сол 13 ҳазор кас дар донишкадаҳои олӣ тарки таҳсил кардааст.

Умуман равшан тасаввур кардан зарур аст, ки мо чӣ гуна кадрҳои мутахассисон дорем, дар кадом соҳаҳо мутахассисон намерасанд, дар куҷо ва чӣ қадар мутахассис тайёр кардан ё худ, аз куҷо овардан лозим мебошад. Ба назар гирифтан зарур аст, ки тараққиёти минбаъдаи хоҷагии халқ, хусусан ба муносибати ташаккули комплекси территориявии истеҳсолии ҷануби Тоҷикистон торафт бештар мухассисони гуногунро талаб менамояд. Аз ҷумла, оид ба таъминоти электр, энергетикаи гармӣ, автоматика ва телемеханика, автоматиконии процессҳои технологияи химиявӣ, технологияи моддаҳои ғайриорганикӣ, тоза кардани ғалла, соҳаҳои нонпазӣ, макаронбарорӣ ва қаннодӣ, металлургия ва технологияи кафшер ва ғайраҳо мутахассисон лозиманд. Худи соли 1986 зиёда аз 1400 нафар ҳамин гуна кадрҳо лозиманд, ки мо тақрибан 27 фоизи ин талаботро таъмин карда метавонем.

Қайҳо боз дар республика барои муассисаҳои Вазорати маданият ва Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба кинематография кор-

кунони ихтисоснок камӣ мекунанд. Қариб нисфи коркунони маданият маълумоти махсус надоранд.

Госплан, вазорату идораҳои республика бояд ин масъалаҳоро ҳамаҷониба омӯзанд, талаботро нисбат ба ин кадрҳо ва роҳҳои дар амал ҳал намудани ин проблемаҳои муҳимро сари вақт ва асоснок муайян намоянд.

Мо бояд умуман обрӯи мутахассисро дар ҳамаи соҳаҳо мисли замоне, ки фикри ӯ эътибори калон дошт, барқарор кунем. Барои ин ду роҳ ҳаст. Аввал ин ки роли мутахассисон, масъулияти онҳоро зиёд кардан лозим аст, дуюм ин ки сифати таълим ва такмили ихтисоси онҳо бояд беҳтар карда шавад. КМ КПСС ҳоло ба ин кор аҳамияти махсус медиҳад. Имрӯзҳо дар асоси аз нав ташкил кардани звеноҳои ҳозираи такмили ихтисоси кадрҳо мактабҳои олии умумиттифоқӣ ва республикавии идора кардани комплекси агросаноатӣ барпо карда мешаванд, тадбирҳои мураттаб гардондани мӯҳлати таҳсил ва таъминоти моддии шунавандагон андешида шуданд.

Зуҳуроти нави ғамхории партия ва ҳукумат дар ҳаққи кадрҳои комплекси агросаноатӣ дар такмил додани ташкилу ҳавасмандгардонии меҳнат боз як тадбири калони бомуваффақият ба амал баровардани Программаи озуқаворӣ мебошад. Дар ин соҳа кори бисьёр дар пеш аст. Муносибати амалию эҷодии ҳамаи звеноҳо ба системаи такмили ихтисоси кадрҳои роҳбарикунанда ва мутахассисони комплекси агросаноатии республикаро таъмин кардан зарур аст.

Масъалаҳои тарбияви идеявӣ-сиёсии кадрҳо диққати мунтазамро талаб менамоянд. Дар республика системаи васеи курсҳои гуногун, семинарҳои коркунони роҳбарикунанда ҳастанд, университетҳои марксизм-ленинизм амал мекунанд. Зиёда аз 200 ҳазор коркунони роҳбарикунанда ва мутахассисон бо таҳсили сиёсӣ машғуланд. Ман дар бораи тамоми сети партиявӣ ва комсомолии маорифи сиёсӣ, ки шумораи аз ин ҳам зиёди одамон таҳсил мекунанд, сухан намеронам. Рӯзҳои ягонаи сиёсӣ, рӯзҳои мактубҳои кушода, шабҳои саволу ҷавоб, вохӯрӣ дар сари мизи мудаввар гузаронда мешаванд. Қисми зиёди кадрҳои мо дар кори пропагандистӣ фаъолона иштирок мекунанд.

Ин кори бузургу зарурӣ бояд ҳамеша дар маркази диққати комитетҳои партиявӣ бошад. Вазифаҳои ин соҳаро Пленуми июнии (соли 1983) КМ КПСС равшан муайян кардааст, онҳо дар пленуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон муҳокима шудаанд ва ҳамаи мо бояд сиёсати партияро дар ин масъалаҳо фаъолона ба ҳаёт татбиқ кунем.

Гуфтан зарур аст, ки комитетҳои партиявӣ одатан ба миқдори кор, сафарбаркунӣ ба таҳсили сиёсӣ ва ба таъсири идеявӣ бисьёр диққат медиҳанд. Ин, албатта муҳим аст. Аммо сифати таълим, обутоби идеявии кадрҳо асосӣ мебошад. Корро чунон пеш бурдан муҳим аст, ки фаҳмиши назариявӣ ақидаи одамон гардад, симои маънавии онҳо, ба кор муносибат кардани онҳоро муайян намояд, то ки назарияи марксистӣ-ленинӣ дар амалия фаъолона ёрӣ расонад.

Коре, ки дар республика дар ин роҳ карда мешавад, бешубҳа, ба камолоти идеявии кадрҳои мо, бо иштироки шахсӣ дар тарбияи одамон пайвастани вазифаҳои идоракунӣ мусоидат менамояд. Аммо самараи чораҳое, ки дар ин соҳа дида мешаванд, ҳанӯз чандон зиёд нест. Баъзе мактабҳои фаъолони партиявию хоҷагӣ мунтазам кор намекунанд, дар як қатор мактабҳо сифати машғулиятҳо паст аст, таҳсил бо амалия суст алоқаманд гардонда мешавад. Як қатор роҳбарон умуман таҳсил намекунанд. Ин гуна камбудиҳо дар райони Октябри шаҳри Душанбе, дар районҳои Файзобод, Ғарм, Қумсангир, Рӯшон, Ғончӣ мушоҳида шуданд. Дар вазорату идораҳои республика 80 фоизи коркунони масъул маълумоти партиявӣ-сиёсӣ надоранд. Фақат баъзеҳо дар университетҳои марксизм-ленинизм таҳсил мекунанд.

Ба комитетҳои партиявӣ ва ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ зарур аст, ки ба обутоби идеявии роҳбарон зиёдтар диққат диҳанд, ба-

рои дар онҳо парвардани майлу рағбат ва малакаи бурдани кори сиёсии байни меҳнаткашон суботкорона ҷидду ҷаҳд намоянд.

Комитетҳои партиявӣ кори соҳаи кадрҳоро дар ҳамаи самтҳо такмил дода, бояд маҷмӯи бои шаклу усулҳои андӯхтаи партияро моҳирона истифода баранд. Ба ташкили назорати доимию таъсирбахш ва тафтиши иҷрои кор, инкишоф додани танқид ва худтанқид, воситаҳои тавоноюю самарабахши тарбияи кадрҳо аҳамияти махсус дода шавад.

Ташкилотҳои партиявии республика аз рӯи қарорҳои съезди XXVI партия, дастурҳои КМ КПСС амал карда, дар ин роҳ кори бисёрро иҷро карданд ва иҷро мекунанд, таҷрибаи муайяни мусбат андӯхта шудааст. Аммо дар ин соҳа низ на ҳамаи корҳо ба тариқи зарурӣ ба роҳ монда шудаанд. Зоҳиран кас гумон мекунад, ки корҳои бисёр ба ҷо оварда, масъалаҳои сохтмони хоҷагӣ ва маданӣ муҳокима намуда, қарорҳои дахлдор қабул карда мешаванд, ҳисоботи ташкилотҳои партиявӣ ва роҳбарони хоҷагӣ шунида, семинару маҷлисҳои машваратӣ ташкил менамоянд. Аммо аз сабаби суст будани назорат ин корҳо аксар натиҷаҳои зарурӣ намебахшанд, ба зиёд шудани масъулияти шахсии кадрҳо ба кори супурдашуда мусоидат намекунанд. Имрӯз аз кори бисёр комитетҳои партиявӣ мисолҳо овардан мумкин аст, ки қарорҳои хуб қабул карда, аммо онҳо иҷро карда намешаванд, дар рӯи коғаз мемонанд, вазъияти кори ин ё он участка чандин карат муҳокима карда шавад ҳам, вазъият ягон тағьир намеёбад. Бинобар ин ташкилу ба амал баровардани назорати таъсирбахш бояд доимӣ, кори муттасили аппарати партиявӣ бошад. Агар ба ин муваффақ шуда тавонем, корҳои ҳамаи участкаҳо, бешубҳа, беҳтар мешаванд.

Барои пешравии кори умумӣ танқид ва худтанқидро ҳамаҷониба ва ҷасуронатар инкишоф додан лозим аст. Дар ин бобат воситаҳои ахбороти оммавӣ бояд хусусан роли муҳим бозанд. Аммо воситаҳои мазкур дар республикаи мо на ҳама вақт аз ин гуна мавқеъ амал мекунанд. Дар мақолаи «Ҳисобот аз пленум», ки дар шумораи 19 феврали ҳамин сол дар газетаи «Правда» интишор гардидааст, диққати мо ба ин масъала комилан дуруст ҷалб карда шудааст. Ба қарибӣ масъалаи сари вақт дидани ҷораҳо аз рӯи хабару мақолаҳои матбуот махсус муҳокима карда шуд. Дар ин кор ҳам тартибот ҷорӣ намудан зарур аст.

Соли гузашта дар республикаи мо дар ҳама ҷо аз рӯи масъалаҳои такмили тарзу усулҳои кори ҳамаи зинаҳо пленумҳо барпо гардиданд. Пленумҳо тезу тунд ва аз нуқтаи назари принципӣ гузаштанд. Маърӯзачиён ва нотиқон роҳбарони конкретиро ном бурданд, ки бетакаллуфию мутаккаббирӣ кардаанд, аз худ рафтаанд, баъзе комитетҳои партиявӣ бошанд, кӯшиш намудаанд, ки онҳоро ба ҷавобгарӣ накашида, ҳимоя кунанд.

Мутаассифона дар ҳисобот аз пленумҳо дар саҳифаҳои газетаҳои вилоятӣ, шаҳрӣ, районӣ ин гуна танқидҳои конкретӣ инъикос наёфтанд. Дар ин бобат айби бевоситаи комитетҳои партиявӣ низ ба назар мерасад, ки ба ин органҳои матбуот роҳбарӣ мекунанд. Мо бояд ин корро дар худи ташкилотҳои партиявӣ, хусусан дар ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, инчунин дар коллективҳои меҳнатӣ беҳтар кунем. Танқиди амалии конструктивӣ бояд бо серталабӣ нисбат ба кадрҳо узван пайваст гардад.

Аҳамияти ҳамкории мустаҳкамро дар иҷрои вазифаҳои умумии хоҷагию сиёсии органҳои партиявӣ, советӣ, касабавӣ, комсомолӣ, назорати халқӣ махсус қайд кардан лозим аст. Дар ҳамаи ин ташкилотҳо кори соҳаи кадрҳо хусусияти худро дорад. Принципҳои устувори ленинӣ бояд асоси кори соҳаи кадрҳо бошанд. Ба органҳои партиявӣ зарур аст, ки ҳамеша ба ин диққати ҷиддӣ диҳанд. Дар ин соҳа низ бисёр камбудиҳо ҳастанд, ки дар бораи онҳо имрӯз сухан меравад. Сессияи якуми Совети Олии республика даъвати нав барпо гардид. Дар сессия аз рӯи бисёр проблемаҳои муҳим, аз ҷумла баланд бар-

доштани ролу зиёд кардани масъулияти Советҳои депутатҳои халқӣ, фаъолони сершумори онҳо дар иҷрои вазифаҳои ҳоҷагию сиёсӣ, гуфтугузори ошкорои амалӣ барпо гардид. Масъалаи беҳтар кардани роҳбарии партиявӣ ба комсомол ба қариби амиқ ва ҳамаҷониба муҳокима карда шуд. Кори соҳаи кадрҳо низ дар он ҷо таҳлил карда шуда буд. Дар яке аз пленумҳои васеи Совети республикавии иттифоқҳои касабаи Тоҷикистон низ ин масъалаҳо хеле ҷиддӣ ба миён гузошта шуда буданд. Вазифаҳои ин соҳаҳо низ, чунон ки мегӯянд, равшан мебошанд, камбудиҳо маълуманд, фақат ба кор ғайратмандона камар бастан зарур аст.

Рафиқон! Мо ба давраи хотимавии хеле масъулиятноки мубориза барои амалӣ гардондани қарорҳои съезди XXVI КПСС барои иҷрои программаи панҷсолаи ёздаҳум расидем. Тақдири планҳои ҷорӣ ва барори корҳои оянда ба он вобаста аст, ки мо имрӯз, фардо, инчунин ҳар рӯзи то охири сол боқимонда, чи тавр кор мекунем. Хулласи калом, масъала чунин ба миён гузошта мешавад: ба съезди XXVII навбатии партия чӣ гуна дастовез пешкаш мекунем, барои иҷрои вазифаҳои аз ин ҳам мураккабу миқёсан калон чӣ гуна таҳкурсӣ мегузорем?

Мо, коммунистон, фақат як хел ҷавоб дода метавонем: тамоми корҳои имконпазирро иҷро мекунем, то ки бо ибораи М. С. Горбачёв иҷрои планҳои тараққиёти иқтисодӣ ва социалии имсоларо бомуваффақият ичро карда, бо ҳамин восита оғози дилпуронаи панҷсолаи оянда таъмин карда шавад.

Ба қарибӣ дар маҷлиси машваратии республикавии коркунони агросаноатӣ мо доираи васеи масъалаҳоеро, ки бо тараққиёти минбаъдаи истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ, амалӣ гардондани Программаи озуқаворӣ ва Программаи дарозмӯҳлати мелиорация алоқамананданд, муфассал муҳокима кардем. Ба фикрам дар ин ҷо онҳоро такрор кардан ҳоҷат нест.

Фақат ҳаминро гуфтаниам, ки ҳоло вақти тафтиши конкретии кор расидааст. Дар республика кишти саросари пахта сар мешавад, маъракаи наслгирӣ анҷом меёбад, давраи зимистонгузаронии чорво ба охир мерасад, ба наздикӣ маъракаи алафдаравӣ ва кирмакпарварӣ сар мешавад. Ҳамаи ин корҳо барои ҳар меҳнаткаши деҳот, мутахассису роҳбар, барои ҳамаи фаъолони партиявӣ ва советии деҳа санҷиши ҷиддитаринанд.

Мо инчунин борҳо аз душвориҳои ба миёномадаи иҷрои супоришҳои панҷсолаи ояд ба суръати тараққиёти истеҳсолоти саноат сухан рондем. Меҳнаткашони индустрия барои иҷрои вазифаҳо бояд соли ҷорӣ назар ба солҳои гузашта зиёдтар кор кунанд. Ҳаминро ба назар гирифта, ӯҳдадории социалистӣ ҳам қабул карда шуд. Бояд қайд кард, ки кор аз аввал нағз оғоз ёфт. Плани кварталии истеҳсол ва фурӯши маҳсулоти саноат пеш аз мӯҳлат иҷро карда шуд. Мо умедворем, ки дар се моҳи гузашта, ба ҳисоби ӯҳдадорӣ илова ба план зиёда аз даҳ миллион сӯмина маснуот бароварда мешавад. Аммо ин ҳаргиз набояд моро хотирҷамъ кунад. Чунон ки медонед, бюрои ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон натиҷаҳои думоҳаро дида баромада, диққати вазорату идораҳоро ба як қатор камбудию норасоиҳои ҷиддии корашон ҷалб кард. Аммо вазъият суст ислоҳ мегардад. Мо ҳатто дар соҳаҳое, ки умуман бомуваффақият кор мекунанд, бисьёр корхонаю иттиҳодияҳои қафомонда дорем, ки ин авфнопазир аст. Бад шудани вазъияти аз рӯи шартномаҳо фиристодани мол, назар ба афзоиши ҳосилнокии меҳнат зиёд шудани музди кор, иҷро нашудани ӯҳдадории илова ба план кам кардани арзиши аслии маҳсулот боиси ташвиши махсус мегардад.

Сарфи назар аз андешидани чораҳо вазъияти сохтмони асосӣ беҳтар намешавад. Вазорати савдо, Тоҷикматлубот, Вазорати хизматрасонии маишӣ ба аҳолӣ иҷрои планҳоро таъмин намекунанд. Кори нақ-

лиёт, хоҷагии коммуналӣ, ташкили кори таъминоти моддию техникӣ ва як қатор соҳаю идораҳои дигар мураттаб нест.

Минбаъд, рафиқон, ин тавр кор кардан мумкин нест. Мо ба ин ҳуқуқ надорем. Аҳли зал бояд бидонад, ки Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон, Совети Вазирони республика комитетҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрӣ, районӣ, комиҷроияҳои Советҳои маҳаллӣ, роҳбарони вазорату идораҳоро борҳо таъкид намуда, вазифадор карданд, ки барои бартараф намудани камбудиҳо чораҳои қатъӣ бинанд, сабабҳои қафомонии корхонаю участкаҳоро муайян карда, ба онҳо ёрии амалӣ расонанд.

Аммо, чунон ки дида, мешавад, интизоми иҷрои кор дар республикаи мо хуб нест. Вақти он расидааст, ки аз роҳбарон барои вазъияти кори участкаҳои ба онҳо супурдашуда масъулияти шахсии ҷиддӣ талаб намоем, бодиққат назар кунем, ки оё иҷрои вазифаҳои дар наздашон гузоштаро таъмин карда метавонанд ё не.

Ҳоло ташкили кори иҷрои бомуваффақияти супоришҳои нимсолаи якум, ба фикри ман, аҳамияти якумдараҷаи принципӣ дорад. Бо ҳар роҳ кори ҳамаи участкаҳоро пеш бурда, қусури ақибмониро баровардa, дар он ҷое, ки ба қафомонӣ роҳ додаанд, ба пешравӣ муваффақ шудан зарур аст. Агар мо ин корро накунем ба мо пеш рафтан душвор мегардад.

Гуфтаҳои илҳомбахши рафиқ М. С. Горбачёв дар Пленуми мартии (соли 1985) КМ КПСС барои ҳар кадоми мо, коммунистон, бояд роҳнамо бошанд: «Ҳоло захираҳоро ҷамъу сафарбар кардан ва тамоми қувваро ба кор бурдан лозим аст, ки тамоми корҳоро ба ҷо оварем ва дар охири сол марраҳои пешбинишударо фатҳ намоем»,— қайд кард ӯ.

Дар ҳамин пленум муҳокима шудани масъалаҳои оид ба кадрҳо дар иҷрои ин вазифа, бешубҳа, роли калон мебозад. Беҳтар кардани кор бо кадрҳо ба такмили роҳбарии партиявӣ ба иқтисодиёт мусоидат карда, таъсири партиявиро ба омма пурзӯр намуда, ба мустаҳкам кардани интизому муташаккилӣ дар ҳамаи участкаҳои истеҳсолот ва идоракунӣ имкон медиҳад. Ба инкишофи ташаббусу фаъолияти эҷодӣ, зиёд шудани масъулияти мутахассисону роҳбарон, ҳамаи кадрҳои мо қувваи нав бахшида мешавад.

Иҷозат диҳед ба Комитети Марказии ленинии КПСС, Бюрои сиёсии он қавл диҳам, ки коммунистон, ҳамаи меҳнаткашони Тоҷикистон дар мустаҳкам намудани иқтисодиёту иқтидори мудофиавии Ватанамон зиёдтар саҳм гузошта, 40-солагии Ғалабаи бузург ва съезди XXVII партияро бо комьёбиҳои нави меҳнатӣ пешвоз мегиранд, планҳои сол ва тамоми панҷсоларо бомуваффақият иҷро мекунанд. **(Чапакзанӣ).**

# АСОСИ ФАЪОЛИИ МЕҲНАТИИ ОММА

Масъалаҳои интизом, ташаббус ва эҷодкории омма ҳамеша дар маркази диққати партия мебошанд. Муташаккилии олӣ, кори мураттаб, моҳирона истифода бурдани техникаи ҳозиразамон, дар истеҳсолот ҷорӣ кардани усулҳои пешқадами меҳнат омилҳое мебошанд, ки имрӯз имкон медиҳанд вазифаҳои ба роҳи интенсивии тараққиёт гузаронидани иқтисодиёт бомуваффақият иҷро карда шаванд. Мубориза барои интизоми бошуурона, тартиби ҳақиқии кор дар ҳамаи участкаҳои истеҳсолот, дар ҳамаи коллективҳои меҳнатии республикаамон, ки онро бо иҷрои бевоситаи планҳои давлатӣ алоқаманд мегардонанд, васеъ дастгирӣ карда мешавад.

Дар материалҳои Пленуми ноябрии (соли 1982) КМ КПСС гуфта шудааст, ки «чунин шароити иқтисодӣ ва ташкилиро муҳайё кардан зарур аст, ки ба меҳнати хушсифату сермаҳсул, ба ғайрату ташаббускорӣ ҳавасманд гардонанд. Ва баръакс, кори бад, бефаъолиятӣ, бемасъулиятӣ бояд ҳам ба подоши моддӣ, ҳам ба мавқеи хизматӣ ва ҳам ба обрӯи маънавии коркунон бевосита ва ба таври раднашаванда таъсир расонад».

Коллективҳои меҳнатии республика мувофиқи нишондодҳои партия доир ба беҳтар кардани ташкили меҳнат дар истеҳсолот кори зиёдеро ба ҷо меоваранд. Аз ҳоло бо камоли дилпурӣ метавон гуфт, ки дар корхонаҳои ҷорӣ гардидаи шаклҳои коллективонаи ташкили меҳнат, ҳавасмандгардонии аҳли меҳнат, хусусан дар бригадаҳои ҳамкораи комплексӣ, ки аз рӯи наряди ягона кор мекунанду музди кор аз рӯи натиҷаи ниҳоӣ тақсим карда мешавад, коллективҳои мустаҳкаме ба вуҷуд омадаанд, ки дар онҳо ҷойивазкунии кадрҳо, вайрон кардани интизоми меҳнат ва технологӣ барҳам хӯрдаанд, самараи меҳнат зиёд ва сифати маҳсулот баланд аст. Дар корхонаҳои саноати сабук — комбинати абрешими ордени Байрақи Сурхи Меҳнатдори Ленинобод, иттиҳодияи истеҳсолии қолинбофии Қайроққум ба номи В. И. Ленин ва як қатор корхонаҳои саноати пахтатозакунӣ, Вазорати маҳсулоттайёркунии республика вазъияти кор маҳз ҳамин тавр аст.

Одатан, дар коллективҳои меҳнатие, ки интизоми меҳнат мустаҳкаму корашон батартибу муташаккил аст, дар он ҷойҳо ҳосилнокии меҳнат зиёд, сифати маҳсулоти истеҳсолшаванда баланд, кайфияти одамон хуб мебошад. Маҳз дар чунин коллективҳо интизом дар ҳамаи зинаҳои истеҳсолот — аз интизоми меҳнатӣ, таъминот ва технологӣ сар карда, то ӯҳдадориҳои шартномавӣ риоя карда мешавад.

Ҳаёт талаб мекунад, ки дар меҳнат қувваю имкониятҳоямонро дареғ надорем, эҷодкору ташаббускор бошем.

Шанбегии коммунистии бахшида ба ҷашни 115-умин солгарди В. И. Ленин ифодаи шуурнокии олӣ, фаъолии меҳнатии омма гардид. Меҳнаткашони заводу фабрикаҳо, колхозу совхозҳо ва муассисаҳои тадқиқоти илмӣ, корхонаҳои нашриёт ва алоқа, соҳаи хизматрасонӣ дар шанбегӣ фаъолона иштирок намуда, ба ҳосилнокии баланди меҳнат ноил гардиданд ва ҳоло мекӯшанд, ки онро ба нормаи ҳаррӯза табдил диҳанд. Дар он рӯз коллективҳои меҳнатӣ ба истеҳсолот муносибати коммунистӣ ва интизоми олӣ зоҳир намуданд. В. И. Ленин навишта буд, ки қадами аввалини интизоми коммунистӣ «социализм ме-

бошад, вай ба интизоми озодона ва бошууронаи худи меҳнаткашон, ки ҳам юғи помещиконро ва ҳам юғи капиталистонро дар ҳам шикастаанд, пойдор аст ва ҳар қадар пеш равем, ҳамон қадар бисьёртар пойдор хоҳад буд» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 29, саҳ. 448).

Меҳнаткашони республика қарорҳои съезди XXVI партия, Пленумҳои баъдинаи КМ КПСС-ро собитқадамона дар амал татбиқ намуда, мусобиқаи социалистиро барои бомуваффақият анҷом додани панҷсола ва сазовор пешвоз гирифтани ҷашни 40-солагии Ғалабаи халқи советӣ дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ, съезди XXVII КПСС вусъат дода, дар бобати афзун гардондани самараи истеҳсолот ва беҳтар намудани сифати корҳои иҷрошаванда ба нишондиҳандаҳои наҷиб ноил мегарданд. Муваффақиятҳо дар тараққиёти иқтисодӣ ва социалӣ низ назаррасанд. Неруи истеҳсолӣ ва илмию техникӣ, суръати тараққиёти иқтисодии республика меафзояд. Бештар аз чор ҳазор цех, участка, бригада, ферма ва даҳҳо ҳазор нафар пешқадамони истеҳсолот аз хусуси пеш аз мӯҳлат иҷро намудани панҷсолаи ёздаҳум рапорт доданд.

Коллективҳои меҳнатии корхонаҳои саноатӣ ва ташкилотҳо дар семоҳаи аввали соли ҷорӣ назар ба соли гузашта хеле беҳтар кор карданд. Плани истеҳсоли маҳсулот барзиёд иҷро гардид. Ҳаҷми истеҳсолот афзуд. Зиёда аз план даҳҳо миллион сӯмина молҳои истеъмоли халқ истеҳсол карда шуданд. Истеҳсоли маҳсулоти дорои Нишони давлатии сифат зиёд шуда, плани афзоиши ҳосилнокии меҳнат ва истеҳсоли бисьёр намуди маҳсулоти муҳимтарин барзиёд иҷро гардид.

Зимистони гузашта хеле тӯл кашид ва хунук омад. Меҳнаткашони деҳот ба он матонату муташаккилӣ, маҳорати дар шароити душвор кор карда тавонистанро муқобил гузоштанд. Онҳо зимистонгузаронии чорворо асосан бомуваффақият анҷом доданд. Зироаткорон ҳам кишти пахта, картошкашинонӣ, сабзавоткорӣ, кишти зироатҳои полизӣ ва дигар зироатҳоро асосан сари вақт гузарониданд.

Ҳамаи намудҳои нақлиёт, алоқа, савдо, хизмати маишию коммуналӣ, илм, маданият ва маорифи халқ боз ҳам инкишоф ёфтанд. Кори комплексона ба ҷо овардани вазифаҳои тарбияи коммунистии меҳнаткашон, таъмини идеологии иҷрои программаҳои иқтисодию социалӣ такмил ёфт.

Хулласи калом, дар давоми вақти гузаштаи соли ҷорӣ дар ҳамаи соҳаҳои хоҷагии халқи республика ба комьёбии муайян муваффақ гардидем. Вале натиҷаҳои ба даст овардашуда ҳар қадар калон бошанд ҳам, моро қонеъ гардонда наметавонанд. Марраҳои муайянкардаи плани давлатӣ ва ӯҳдадориҳои социалистии меҳнаткашони республика дар соли 1985 талаб мекунанд, ки боз ҳам бештару хубтар кор кунем.

Доир ба ҷорӣ намудани комьёбиҳои прогресси илму техника, такмил додани процессҳои истеҳсолӣ, дар истеҳсолот ҷорӣ кардани шаклҳои прогрессивии ташкили меҳнат ва ҳавасмандгардонӣ ба он, мустаҳкам намудани интизоми социалистӣ кори зиёдеро анҷом додан лозим аст. Аз ҳисоби ин дар саноат ҳосилнокии меҳнатро 1,1 фоиз, дар дигар соҳаҳои хоҷагии халқ камаш як фоиз баланд бардошта, арзиши аслии маҳсулотро 0,5 фоиз кам кардан зарур аст. Барои сарфаи захираҳои ашьёи хом мусобиқа вусъат ёфтааст. Аксарияти корхонаҳои республика қарор додаанд, ки дар соли охирини панҷсола ду рӯз бо ашьёи хом ва масолеҳи сарфашуда кор мекунанд.

Мо ҳамаи комьёбиҳо ва нақшаҳои мустаҳкам намудани иқтидори иқтисодии мамлакатро бо коллективҳои меҳнатӣ алоқаманд мегардонем. Маҳз дар ҳамон ҷойҳо неъматҳои моддию маънавие офарида мешаванд, ки онҳо асоси асосҳои прогресси ҷамъиятӣ мебошанд. Дар онҳо вазифаҳои ба миёнгузоштаи партия ва ҳукумат дар марҳалаи муайяни сохтмони коммунистӣ ҳал намуда, шуури коллективизми социалистӣ, муносибати эҷодкорона ба меҳнат парварида мешавад. Партияи Коммунистӣ ба коллективҳои меҳнатӣ диққати доимӣ дода, барои та-

комулоти фаъолияти меҳнатӣ, ҳалли вазифаҳои сиёсию хоҷагӣ ва тарбиявӣ, татбиқи бемайлони нуктаи ленинӣ дар бораи он ки ҳар як меҳнаткаш хӯҷаини корхона ва ташкилоти худ мебошад, ба онҳо кӯмак мерасонад.

Коллективи меҳнатӣ ҳамон вақт самарабахш аст, ки агар дар он тартибу интизом бошад. Тадбирҳои қабулкардаи партия ва ҳукумат оид ба мустаҳкам намудани интизом дар ҳамаи соҳаҳои истеҳсолоти моддӣ ва ҳаёти маънавии ҷамъият ҳамовозии умумихалқӣ пайдо карданд. Қонуни СССР оид ба коллективҳои меҳнатӣ, ҳуҷҷатҳои доир ба такомулоти ташкили меҳнат қабул карда шуданд, ки онҳо барои дар рӯҳи муносибати коммунистӣ ба вазифаи худ тарбия кардани аъзоёни коллективҳои меҳнатӣ кӯмак мерасонанд.

Вақте ки мо дар коллектив интизом мустаҳкам аст мегӯем, пас на фақат иҷрои корҳои дохили корхона, балки муносибати бошууронаю эҷодкоронаро ба меҳнат, таъмини сифати олии маҳсулоти истеҳсолшаванда, истифодаи оқилонаи ашёи хом ва вақти корро дар назар дорем. Албатта, дар ҷое ки интизоми меҳнат мустаҳкам аст, дар он ҷо нишондиҳандаҳои иқтисодӣ низ баланданд, дар он ҷо шаклу усулҳои пешқадами меҳнат бомуваффақият ба кор бурда мешаванд. Масалан, бригадаи комплексии бофандагони иттиҳодияи истеҳсолии матоъҳои пахтагини шаҳри Душанбе, ки сарвари он В. Киселёв мебошад, аз охири панҷсолаи гузашта бо наряди ягона кор мекунад. Дар ин бригада масъалаи интизоми меҳнат кайҳо ҳал карда шудааст. Ҳар як аъзои бригада на фақат барои иҷро намудани супоришҳои шахсӣ, балки барои натиҷаҳои ниҳоии меҳнати коллективӣ масъулият ҳис мекунад. Бригада бо бисьёр иқдому ташаббусҳои наҷиб баромад кардааст. Дар ин ҷо ба таълим, такмили маҳорати касбӣ диққати калон медиҳанд. Ҳамаи ин имкон медиҳад, ки ҳосилнокии баландтарини меҳнат ба даст оварда шавад. Барои комьёбиҳои калони ба даст овардааш бригадаи номбурда сазовори мукофоти Вазорати саноати сабуки СССР ва КМ иттифоқи касабаи соҳавии ба номи Евдокия ва Мария Виноградоваҳо гардидааст.

Коллективҳои меҳнатии пешқадам ягон дақиқа вақти корро аз даст намедиҳанд, барои афзун гардондани иқтидори иқтисодии корхона доимо мекӯшанд. Дар коллективи заводи таҷрибавии таҷҳизоти технологии Кӯлоб, мисли коллективи комбайнсозии Днепропетровск, оид ба аттестацияи ҷои кор комиссияи махсус ташкил карда шудааст. Ҳоло кори комиссия дар арафаи анҷомьёбист. Дар ҳар ҷои кор харитаи махсус ҷорӣ карда шудааст. Фаъолияти комиссияи аттестационӣ имкон дод, ки имкониятҳои истифодаи иқтидорҳои таҷҳизот хеле зиёд карда шавад. Мувофиқи ҳисобҳои пешакии мутахассисон ҳаҷми истеҳсолоти корхона дар соли ҷорӣ танҳо аз аттестацияи ҷои кор дусад ҳазор сӯм хоҳад афзуд. Ҳосилнокии меҳнат зиёд мешавад.

Дар завод ба масъалаи тайёр намудани кадрҳои коргарӣ, такмили ихтисоси коркунони инженерию техникӣ диққати калон дода мешавад. Бисьёрии онҳо дар институтҳои соҳавии Москва ва Новосибирск ихтисосашонро такмил доданд. Дар корхона курсҳое амал мекунанд, ки дар онҳо усулҳои пешқадами меҳнати фрезерчиён, харротон, челонгарон, қолабрезҳо, оҳангарон ва амсоли инҳо омӯхта мешаванд.

Омӯхтану ҷорӣ намудани усулҳои пешқадами меҳнат талаботи рӯзи ҳамаи коллективҳои меҳнатии республика гардидааст. Бе интизоми мустаҳками меҳнатӣ, технологӣ ва истеҳсолӣ истифодаи тамоми чизҳои пешқадам аз имкон берун мебошад. Сари вақт ва хушсифат иҷро намудани корҳо ба коллективи ПМК-25 тресги «Душанбеводстрой» имкон дод, ки такмили системаи обьёриро дар совхози ба номи Тельмани райони Орҷоникидзеобод, комплекси панҷуми будшавандаи сети ирригациониро дар совхози «Москва»-и райони Ленин ва дигар объектҳои муҳимро пеш аз мӯҳлат таъмин намоянд. Метавон гуфт, ки сабаби

асосии муваффақияти коллективи мазкур ҷорӣ намудани пудрати бригадавӣ гардид. Ҳозир бригадаҳои хозрасчётӣ бештар аз 70 фоизи корҳои сохтмону монтажкуниро бо қувваи худ иҷро мекунанд. Дар объектҳои ҷудогона усули вахтагӣ ҷорӣ карда мешавад.

Дар материалҳои Пленуми ноябрии (соли 1982) ҚМ КПСС гуфта шудааст, ки ба мо интизоми бошуурона, чунон интизоме лозим аст, ки он истеҳсолотро пеш бурда тавонад. Мубориза барои интизом вусъат дода, вай бо иҷрои планҳои истеҳсолӣ бевосита алоқаманд гардонда шавад. Коркунони саноати пахтатозакунӣ, энергетикӣ, сабук ва хӯрокворӣ соли хотимавии панҷсоларо нағз оғоз намуданд. Роҳиоҳанчиён, автомобильчиён низ хуб кор мекунанд. Муносибати дилсӯзона ва сарфакорона ба ҳар як дақиқаи вақти кор сирри муваффақияти коллективҳои номбурда мебошад. Прогул, ба кор дер омадан, бо баҳонаи тамокукашӣ ҳар замон танаффус кардан, аз кор барвақт рафтан — ҳамаи ин боиси бекористии таҷҳизот, воситаҳои нақлиёт мегардад. Нарасидани маҳсулоти нимтайёр, детальҳо бошад, баъзан кори бригадаю участкаҳои истеҳсолиро қатъ менамоянд. Низоми истеҳсолот халалдор, шавқу ғайрати меҳнатӣ суст мешавад, касоне зарар мебинанд, ки аз тахти дилу ҷон кор мекунанд, муҳити ахлоқию психологӣ дар коллектив бад мешавад.

Интизоми меҳнат дар шароити ҳозира, ки қариб ҳар як участкаи корхонаҳо автоматонида ва механиконида шудааст, бо интизоми технологӣ зич алоқаманд мебошад. Таҷҳизоти мураккаб, аниқ риоя кардани режими кори механизмҳо, қоидаҳои муҳофизати меҳнат аз коркунони ба техника хизмат мерасонидагӣ ихтисоси баланд, шуурнокӣ, масъулиятро барои кори супурдашуда талаб мекунанд.

Ташкилотҳои бинокории вазоратҳои сохтмон, сохтмони қишлоқ, саноати масолеҳи бинокорӣ дар иҷрои планҳояшон сол то сол қафо мемонанд. Объектҳои онҳо месохтагӣ дар бисьёр маврид сари вақт супорида намешаванд, сифаташон бад аст, ҳол он ки бинокорон бо техникаю механизмҳои ҳозиразамон таъмин гардонда шудаанд. Дар ташкилотҳои номбурда ҷойивазкунии кадрҳо зиёд ва ихтисоси коргарону мутахассисон паст аст. Вайрон кардани интизоми меҳнат боиси вайрон шудани интизоми технологӣ мегардад.

Вақтҳои охир бисьёр коллективҳои меҳнатии бинокорон муносибаташонро тағьир медиҳанд. Танбалону прогулчиён ва браккорон беш аз пеш шикаст мехӯранд. Агар онҳо планҳояшонро иҷро накунанд, аз ҳайати бригада бароварда мешаванд. Мазаммати рафиқон ҳам баъзан аз ҷазои маъмурият зӯртар таъсир мерасонад.

Бригадаҳои бинокории СУ-17 тресги «Тоҷикхимстрой» С. Раҳмонов ва С. Ҷабборов бо ташаббуси ватандӯстона баромад карда, қавл доданд, ки то рӯзи ҷашни 40-солагии Ғалабаи халқи советӣ дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ супоришҳои панҷмоҳаро аз рӯи ҳамаи нишондиҳандаҳои техникию иқтисодӣ ба ҷо меоранд. Дар бригадаҳо муносибати хуби рафиқона фароҳам оварда шудааст. Дар мубориза барои меҳнати ҳақиқатан социалистӣ, зиёд намудани масъулияти ҳар як коркун коммунистон роли калон бозиданд. Дар ин бобат интизоми партиявӣ таъсири калон расонид.

Коммунистон, гурӯҳҳои партиявии бригадаҳо тавонистаанд, ки дар коллективҳояшон тартибот ҷорӣ намуда, муҳити эҷодкорӣ фароҳам оварда, ҷидду ҷаҳди ҳар як бинокорро ба беҳбудии кори умум равона кунанд. Коммунистон мақсади дар наздашон гузоштаро бомуваффақият ба ҷо оварда, азми қавӣ доранд, ки ҳар кадом корро сари вақт ва хушсифат анҷом дода, дар атрофи худ рафиқонро муттаҳид намоянд ва ба инкишофи ёрию дастгирии ҳамдигарӣ дар коллектив мусоидат кунанд.

Аксарияти коллективҳои меҳнатии республика роҳи боэътимоди мустаҳкам намудани интизомро дар истифодаи моҳиронаи таҷрибаи

мусобиқаи социалистии коллективҳои пешқадам мебинанд, ки онҳо дар корбудкунӣ ва муносибати бовиҷдонона ба кори супурдашуда ибрат нишон медиҳанд. Дар ин ҷо агар ташаббуси одамон бо диққати ҳаррӯзаи органҳо ва ташкилотҳои партиявӣ, ки аз ҷиҳати сиёсӣ самараи баланди баҳсмабаҳси меҳнатиро таъмин намуда, дар бораи пурзӯр гардидани таъсири тарбиявии он ғамхорӣ мекунанд, фаро гирифта шавад, ибрати коркунони беҳтарин ба қувваи таъсирбахш табдил меёбад. Совхози ба номи Турдиеви райони Москва, колхози ба номи Ленини райони Турсунзода ва як қатор хоҷагиҳои дигар дар бобати саривақт ва хушсифат гузаронидани кишти зироатҳо, таъмини асоси боэътимоди ҳосили 1985 ва иҷрои бомуваффақияти супоришҳои панҷсола бо ташаббус баромад карданд. Хоҷагиҳои пешқадами республика тамоми захираю имкониятҳояшонро ба ҳисоб гирифта, диққатро ба масъалаҳои асосӣ ҷалб намуда, ҳисобу китоби заруриро ба ҷо оварда, дар бораи мусобиқа шартномаҳо бастанд. Дар натиҷа техника, тухмӣ, майдони кишт сари вақт тайёр карда шуданд. Қорҳои баҳории саҳроӣ муташаккилона ва хушсифат анҷом ёфтанд. Ошкорбаёнии ҳолати корҳо дар коллективҳои ташаббускори мусобиқа, ки дар бораи он органҳои партиявӣ ғамхорӣ намуданд, ба дигар хоҷагиҳои республика кӯмак расониданд, ки дар давраи гузаронидани корҳои саҳроӣ ба пешқадамони мусобиқа баробар шаванд.

Пеш аз ҳама касе ба муваффақият ноил мегардад, ки ӯ ба ташкили мусобиқаи социалистӣ рӯякӣ муносибат накарда, ин корро бо самаранокии истеҳсолот зич алоқаманд менамояд, омилҳои моддию маънавиро аниқ истифода мебарад, ба ҷамъбасти натиҷаҳои мусобиқа рӯҳи ошкорбаёнӣ мебахшад.

Барои кори пурсамари коллективи меҳнатӣ иҷрои интизоми молфиристӣ, ӯҳдадориҳои шартномавӣ, интизоми молиявӣ, саривақт барҳам додани бесарусомонии байниидоравӣ аҳамияти калон дорад. Баъзан дар натиҷаи саривақт расонида нашудани як деталь як истеҳсолоти том аз кор мемонад. Масалан, аз аввали сол сари вақт фиристода нашудани арматураи электрикӣ кори коллективи томи заводи мошинҳои рӯзгори Душанберо дар иҷрои плани истеҳсоли маҳсулоти асосӣ боз медорад. Аз сабаби мавҷудияти бесарусомонӣ дар робитаҳои байнихоҷагии заводи электрохимиявии Ёвон вазъияти корҳо чандон хуб нестанд. Миқдору сифати маҳсулоти истеҳсол мекардагии корхоҳа ба план мувофиқат намекунанд.

Фактҳои бесарусомониро бартараф кардан мумкин аст. Дар ин бобат мусобиқа аз рӯи принципи «Эстафетаи коргарӣ», ки дар сохтмони ГЭС-и Норак ба вуҷуд омада буд, мисоли муносибати оқилона шуда метавонад. Ҳоло ин принципи мусобиқаи социалистӣ на фақат дар бисьёр сохтмонҳои республика, балки дар тамоми мамлакат низ ба амал бароварда мешавад. Ба муқобили вайрон кардани интизоми молфиристонӣ органҳои назорати партиявӣ, советӣ ва ҷамъиятӣ низ мубориза мебаранд. Масъалаҳои мустаҳкам намудани интизом ва тартибот дар мадди назари доимии онҳо мебошанд. Принципиалона ва собитқадамона ба амал баровардани роҳи мустаҳкамкунии интизоми социалистӣ, баланд бардоштани дараҷаи маданияти корбудкунӣ ва масъулият — ҳамаи ин афозиши нерӯи иқтисодии республикаро таъмин менамояд.

Дар тамоми соҳаҳои хоҷагии халқи республика баҳри иҷрои супоришҳои давлатӣ суботкорона мубориза бурда мешавад ва ҳалли вазифаҳои муҳими социалию иқтисодӣ аз бисьёр ҷиҳат ба он вобаста аст, ки то чи андоза ба ин кор оммаи меҳнаткашон ҷалб карда шудаанд, вай инчунин ба муташаккилӣ ва фаъолии меҳнатии онҳо вобаста мебошад. Ҳар як ташаббус ба дастгирии васеи коллективҳои меҳнатӣ, кори зиёди идеявию сиёсӣ ва тарбиявӣ эҳтиёҷ дорад.

Котиби генералии КМ КПСС рафиқ М. С. Горбачёв дар нутқаш

дар Пленуми ғайринавбатии мартии (соли 1985) КМ КПСС гуфт, ки «такмили демократияи социалистӣ бо баланд шудани дараҷаи шуури ҷамъият зич алоқаманд аст. Самараи кори тарбиявӣ, пеш аз ҳама, дар он зоҳир мешавад, ки коргарон, колхозчиён, интеллигенция дар ҳалли проблемаҳои хурду калон чӣ тавр иштирок менамоянд, чӣ тавр меҳнат мекунанд, ба муқобили камбудиҳо чӣ тавр мубориза мебаранд. Вусъат додани фаъолии меҳнатию социалии одамони советӣ, мустаҳкам кардани интизом, тарбияи ватандӯстӣ ва интернационализм вазифаи муҳими тамоми кори идеологӣ мебошад».

Партия бесабаб дигаргунсозии куллии тамоми кори идеологиро талаб намекунад. Танҳо дар сурати баланд будани шуури омма, муташаккилии он самараи истеҳсолотро афзун гардонда, сифати корро беҳтар кардан мумкин аст. Таҷрибаи солҳои охир ғуншуда комилан собит менамояд, ки бригадаи аз рӯи шакли прогрессивии ташкили меҳнат ва ҳавасмандгардонӣ ба он барпогардида ба талаботи ҳозира, ба савияи маълумоти умумӣ ва маданияти коргарон пурра мувофиқ мебошад, ба вусъати ташаббуси эҷодкоронаи коллектив, дар одамон парвардани фазилатҳои олии ахлоқӣ мусоидат мекунад. Чунин бригадаҳое, ки дар онҳо муҳити хуби ахлоқию психологӣ пойдор гардида, интизом мустаҳкам аст, барои ба даст овардани муваффақиятҳои калони хоҷагӣ хеле кӯмак мерасонанд.

Иҷрои плану ӯҳдадориҳо кори шаъну шарафи меҳнаткашони республика гардидааст. Иштирокчиёни маҷлиси машваратии республикавии коркунони комплекси агросаноатӣ дар Муроҷиатномаи худ ба колхозчиён, коргарон, роҳбарон ва мутахассисони хоҷагиҳо, корхонаю ташкилотҳо, соҳаи хизматрасонӣ, ходимони илм, маданият ва санъат, ба ҳамаи меҳнаткашони Тоҷикистон эълон мекунанд: «Ҳозир суръати корро паст накарда, интизом, муташаккилиро дар ҳар коллектив, дар ҳар ҷои кор ҳаматарафа мустаҳкам намудан муҳим аст».

Мубориза барои мустаҳкам кардани интизом, ҷорӣ намудани тартибот дар коллективҳои меҳнатӣ дар ҳама ҷо вусъат ёфта, онро одамони советӣ сидқан фаҳмиданд ва самимона дастгирӣ намуданд. Онҳо муваффақиятҳои истеҳсолӣ, ҳалли бисёр масъалаҳои тарбияи ахлоқиро бо ин кор алоқаманд мекунанд. Чунин шароит фароҳам оварда мешавад, ки он ба ҳавасманд гардонидани меҳнати хушсифату сермаҳсул, ба ташаббуси эҷодкорона мусоидат мекунад.

Дар соли охирини панҷсола ҳам дар назди меҳнаткашони республика вазифаҳои калон гузошта шудаанд. Дар коллективҳои меҳнатӣ ҷорӣ намудани шаклу усулҳои пешқадами ташкил ва додани ҳаққи меҳнат, мустаҳкам кардани тартибот ва интизом, вусъат додани фаъолии эҷодии омма барои хоҷагидории оқилона, бо тамоми қувва ва пурсамар кор кардан барои онҳо имкониятҳои нав фароҳам меоваранд. Гарави ҳатман иҷро карда шудани планҳои давлатӣ ва ӯҳдадориҳои социалистӣ хам дар ҳамин аст.

# ТАКОМУЛОТИ ТАРЗУ УСЛУБИ КОРИ СОВЕТҲО

*Ғ. ПАЛЛАЕВ,*
*Раиси Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон*

Дар ин рӯзҳо ҳар яки мо бо андешаи съезди дар пешистодаи XXVII КПСС зиндагӣ ва меҳнат мекунем. Ташкилотҳои давлатӣ ва ҷамъиятии республика ба он тайёрӣ дида, бо роҳбарии органҳои партиявӣ натиҷаҳои фаъолияти худро оид ба иҷрои қарорҳои съезди XXVI партия, Пленумҳои баъдинаи КМ КПСС ҳамаҷониба ва амиқ таҳлил мекунанд.

Дар солҳои панҷсолаи ҷорӣ дар ҳамаи участкаҳои сохтмони коммунистӣ бисьёр корҳо ба ҷо оварда шуданд. Ҷамъбасти асосии кори мо дар солҳои охир аз он иборат аст, ки Тоҷикистони советӣ якҷоя бо республикаҳои бародари сермиллати Иттифоқи РСС қадам гузошта, бо роҳи интенсивонии иқтисодиёт, ҳарчи пурратар қонеъ кунондани талаботи доимоафзояндаи моддӣ ва маънавии одамон дилпурона пеш меравад. Ба ин натиҷаҳои ба даст овардашуда ҳам боэътимод шаҳодат медиҳанд.

Республикаи мо программаи истеҳсолии чор соли панҷсоларо пеш аз мӯҳлат ба ҷо овард. Илова ба план ба маблағи 416 миллион сӯм маҳсулоти молӣ истеҳсол кард. Дар айни ҳол афзоиши ба нақша гирифта шудаи ҳосилнокии меҳнат таъмин гардид, ки ин хеле муҳим аст.

Ҳоло дар республика 531 намуди маҳсулот бо Нишони давлатии сифат бароварда мешавад, 23 системаи автоматии идоракунӣ дар корҳои планкашӣ, баҳисобгирӣ ва идоракунӣ, 33 маркази ҳисоббарорӣ амал мекунанд, бештар аз 1,2 ҳазор хатҳои пай дар пай ва автоматонидашуда, бештар аз 500 участка, цеху истеҳсолоти механиконидашудаи комплексӣ ва автоматӣ ҳастанд.

Дар сохтмони асосӣ усулҳои прогрессивӣ сол аз сол бештар ҷорӣ мегарданд. Ҳаҷми сохтмони хонаҳои истиқоматии калонпанелию блокӣ меафзояд.

Ба туфайли татбиқи амалии сиёсати аграрии партия дар хоҷагии қишлоқ дигаргуниҳои куллӣ ба амал омаданд. Аз ҷумла, планҳои чор соли панҷсола оид ба хариди ғалла, пахта, картошка, сабзавот, ангур, ҳосили зироатҳои полизӣ, цитрусӣ, герань, чорво, парранда, шир, тухм, пашм ва пилла барзиёд иҷро гардиданд.

Барои мо хусусан соли оруми панҷсола муваффақиятнок буд. Обуҳавои ин сол мушкилиҳои калонро ба миён овард. Аммо пахтакорони республика ирода ва маҳорати худро пурра зоҳир намуда, Ватанро бо ҳосили фаровони рӯёндаи худ хушнуд карданд. Ба давлат бештар аз 930 ҳазор тонна пахта фурӯхта шуд, ки бештар аз 30 ҳазори он аз план зиёд буд. Ҳаминро низ қайд мекунам, ки соли гузашта аз ҷиҳати хариди сабзавот, картошка, ҳосили зироатҳои полизӣ, гӯшт, шир ва тухм барои Тоҷикистон соли рекордӣ буд.

Бо ин ғалабаи калони меҳнатӣ, чунон ки маълум аст, меҳнатка-

шони республикаро Комитети Марказии КПСС гарму ҷӯшон муборакбод намуд. Ба комьёбиҳои меҳнатии мо дар Табрикномаи КМ КПСС, Президиуми Совети Олии СССР ва Совети Вазирони СССР ба муносибати 60-солагии ташкил ёфтани РСС Тоҷикистон ва Партияи Коммунистии Тоҷикистон баҳои баланд дода шуд.

Ҳамаи ин комьёбиҳо ба туфайли он имконпазир гардид, ки Комитети Марказии ленинии КПСС, Бюрои сиёсии он стратегияи ҳамаҷониба ва реалистии такомулоти минбаъдаи социализми мутараққиро кор карда баромада, моро бо ин программа мусаллаҳ намуданд. Партияи Коммунистӣ, ки қувваи роҳбаронаи ҷамъияти советӣ, ядрои системаи сиёсии мо мебошад, фаъолияти ҳамаи ташкилотҳои давлатӣ ва ҷамъиятиро ба роҳ монда, онро мутобиқ менамояд. Аммо мавзӯи ғамхории махсуси он Советҳои депутатҳои халқӣ, беҳтар кардани мазмун, тарзу услуби кори онҳо, мустаҳкам намудани ҳамкории Советҳо бо иттифоқҳои касаба, комсомол, органҳои назорати халқӣ, ташкилотҳои худфаъоли аҳолӣ буданд ва мебошанд.

Ин фаҳмост. Охир, беҳуда намегӯянд: касе ки дар Совет аст, ба ҳама кор масъул аст. Фаъолияти органҳои ҳокимияти халқ ба ҳамаи соҳаҳои ҳаёт — иқтисодиёт ва маданият, маишат ва савдо, маорифи халқ ва таъминоти социалӣ, тартиботи ҷамъиятӣ ва меҳнат дахл мекунад. Бинобар ин бисьёр корҳо ба функцияи худро ҳамчун ташкилотчиёни омма чӣ тавр татбиқ намудани Советҳо, ба шаклу усулҳои кори онҳо, ба маҳорати ҳарчи беҳтар, пурратар истифода бурдани ваколатҳои конституционии худ вобаста аст.

Бояд қайд кард, ки Советҳо дар давоми мавҷудияти худ таҷрибаи калони бо омма кор бурданро ғун кардаанд. Шароитҳои таърихӣ ва баробари онҳо вазифаҳои Советҳо, мазмуни фаъолияти онҳо тағьир ёфтанд, дар айни ҳол шаклу усул, тарзу воситаи амалиёти онҳо, яъне ҳамаи онҳое мунтазам ғанӣ гардиданд, ки якҷоя услуби кори советӣ меномем.

Ташаккули ин услуб бо номи Ленин зич алоқаманд аст. Владимир Ильич ба хиради коллективона ва иродаи партия такья карда, принципҳо, шаклу усулҳои нави роҳбариро на фақат кор карда баромад, балки пойдор ҳам гардонд. Ӯ дар фаъолияти партиявӣ ва давлатии худ онҳоро бемайлон ва моҳирона дар амалия ба кор бурд, бо ибрати шахсии худ кадрҳоро таълим дод, ки чи тавр ба кор муносибат намоянд.

Намунаи ҳақиқии услуби ленинииро дар кор ба мо Комитети Марказии КПСС, Бюрои сиёсии он нишон медиҳанд.

Муносибати илмӣ, коллективона тартиб додани қарорҳо ва дар иҷрои онҳо нишон додани кордонӣ, ба кадрҳо боварии комил доштан ва серталабии олӣ ба онҳо, алоқаи мустаҳкам бо омма — чунин аст услуби кори штаби ленинии партия. Вай нуфузи устувор, аз тарафи тамоми халқи советӣ якдилона дастгирӣ кардани планҳои КПСС-ро таъмин менамояд.

Коммунистон, меҳнаткашони республика, мисли тамоми одамони советӣ, қарорҳои Пленуми ғайринавбатии мартии (соли 1985) КМ КПСС, Котиби генералии КМ партия интихоб шудани Михаил Сергеевич Горбачёвро гарму ҷӯшон ва якдилона маъқул медонанд ва саъю кӯшиши қатъии дар атрофи Комитети Марказии партия ва Бюрои сиёсии он боз ҳам зичтар муттаҳид кардани сафҳояшонро изҳор менамоянд.

М. С. Горбачёв дар Пленум баромад карда, бетағьир мондани роҳи стратегии муайян кардаи съезди XXVI КПСС, Пленумҳои баъдинаи КМ партияро тасдиқ намуд, ки ин роҳ ба тезондани суръати тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат, такмил додани тамоми соҳаҳои ҳаёти ҷамъият нигаронида шудааст. Сухан дар бораи дигаргун сохтани базаи моддию техникии истеҳсолот, такмил додани системаи

муносибатҳои ҷамъиятӣ, пеш аз ҳама муносибатҳои иқтисодӣ ва инкишофи худи одам, дар бораи сифатан беҳтар кардани шароитҳои моддии ҳаёт ва меҳнати он, симои маънавии ӯ меравад. Шарти муҳимтарини ба амал баровардани ин роҳи партия пойдор гардидани услуби ленинӣ дар кори ташкилотҳои давлатӣ ва ҷамъиятӣ мебошад.

Чунон ки маълум аст, солҳои охир партия як қатор тадбирҳоро ба амал баровард, ки онҳо ба мақсади минбаъда баланд бардоштани роли Советҳо дар сохтмони хоҷагӣ нигаронида шудаанд. Ба ҳамин муносибат қарорҳои Пленуми апрелии (соли 1984) КМ КПСС аҳамияти махсус доранд, ки дар онҳо программаи минбаъда беҳтар кардани фаъолияти Советҳои депутатҳои халқӣ, такмил додани шаклу услуб ва тарзи кори онҳо ба миён гузошта шудааст.

Имрӯз, яъне баъди бештар аз як соли Пленуми апрелии КМ КПСС, дар бораи натиҷаҳои конкретии таъсири мусоиди он ба тамоми фаъолияти серсоҳаи Совети Олии РСС Тоҷикистон ва Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ сухан рондан мумкин аст.

Бояд қайд кард, ки вақтҳои охир дар маҳалҳо бо ёрии органҳои партиявӣ дараҷаи кори ташкилотчигии Советҳои ҳамаи зинаҳо хеле баланд гардид. Онҳо ба проблемаҳои сохтмони хоҷагӣ ва социалию маданӣ, баланд бардоштани дараҷаи зиндагонии аҳолӣ бештар диққат медодагӣ шуданд. Дар фаъолияти онҳо бисьёр ҷиҳатҳои нав пайдо шуданд. Пеш аз ҳама доираи масъалаҳои дида мебаромадагии онҳо васеъ гардид, муҳокимаи ин масъалаҳо бештар характери бевосита дорад. Дар услуби кори Советҳо кордонӣ, аниқӣ, муташаккилӣ, ошкорбаёнӣ бештар дида мешаванд. Сессияҳо, маҷлисҳои комитетҳои иҷроия, комиссияҳои доимӣ асосан мунтазам, мувофиқи қонун гузаронда мешаванд, тафтиши иҷрои қарорҳо беҳтар мегардад. Дараҷаи фаъолии депутатҳо ҳам хеле баланд шуд. Масалан, соли 1983 дар сессияҳо 12,8 ҳазор нафар депутатҳо баромад карда буданд, аммо соли гузашта қариб 15 ҳазор нафар баромад карданд.

Дар ҳалли вазифаҳои муҳимтарини тараққиёти иқтисодӣ ва социалии республика плану бюҷетҳои тасдиқ кардаи Совети Олии РСС Тоҷикистон ва Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ қувваи калони ташкилкунанда мебошанд. Пеш аз дида баромадани ин масъалаҳо комиссияҳои доимӣ кори тайёрии ҳамаҷонибаи махсусро ба ҷо меоваранд.

Масалан, хеле пеш аз кушода шудани сессияи ёздаҳуми Совети Олии республика, ки он моҳи декабри соли гузашта барпо гардид, комиссияҳои доимии планию бюҷетӣ ва дигар комиссияҳо роҳи самаранoктар истифода бурдани маблағгузориҳои асосӣ, ресурсҳои моддӣ ва меҳнатиро фаъолона ҷустуҷӯ намуданд. Дар натиҷа барои ободонии шаҳрҳо, посёлкаҳои коргарнишин, қишлоқҳо, таъмири асосии биноҳои мактабҳо, касалхонаҳо ва клубҳо боз бештар аз 4 миллион сӯм дарьёфтанд.

Совети Олии РСС Тоҷикистон, Президиуми он, Советҳои маҳаллӣ, комиссияҳои доимӣ ба назорати иҷрои қарорҳои органҳои болоии партиявӣ ва давлатӣ, қонуну қарорҳои худӣ аҳамияти махсус дода, ба вазъияти ин кор дар органҳои ҳисоботдиҳандаашон диққати ҷиддӣ медиҳанд. Аз ҷумла, Совети Олии республика ахбороти Совети Вазирони РСС Тоҷикистонро дар бораи рафти иҷрои наказҳои интихобкунандагон, вазоратҳои мактабҳои олӣ ва миёнаи махсус, маориф, Комитети давлатии республика оид ба касбҳои техникиро дар бораи кори онҳо оид ба тарбияи интернационалӣ ва ватандӯстии студентону хонандагон; ҳисоботи Комитети назорати халқии РСС Тоҷикистон, комиссияҳои доимии оид ба саноат, савдо ва хизматрасонии маишӣ, оид ба масъалаҳои меҳнат ва маишати занон, муҳофизати модарон ва кӯдакон, инчунин ахборотро дар бораи фаъолияти Суди Олии РСС Тоҷикистон ва ғайра шунавид.

Мувофиқи талабҳои қарори КМ КПСС «Дар бораи минбаъд ҳам

беҳтар кардани роҳбарии партиявӣ ба комсомол ва баланд бардоштани роли он дар тарбияи коммунистии ҷавонон» дар республика амалияи кори Советҳо оид ба ривоҷ додани фаъолии сиёсӣ ва меҳнатии ҷавонон такмил дода мешавад. Вазифаҳои ба иҷро расондани ин қарор дар сессияҳои Советҳои маҳаллӣ дида баромада, тадбирҳо муайян ва қабул карда шуданд, ки онҳо ба мақсади минбаъд ҳам пурзӯр намудани кори байни ҷавонон, тарбияи маънавӣ ва эстетикии онҳо, дар ҷавонон ташаккул додани сифатҳои олии гражданӣ ва шуурнокии коммунистӣ нигаронида шудаанд.

Ғамхорӣ дар ҳаққи одамон, ҳарчи пурратар қонеъ кунондани талаботи моддӣ ва маънавии онҳо ҷиҳатҳои муҳимтарини фаъолияти Советҳои ҳамаи зинаҳо мебошанд. Чунончи, Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон ба тариқи назорат кардани рафти иҷрои қарорҳои қабулшуда вазифаҳои Советҳои маҳаллиро оид ба таъмини иҷрои планҳои сохтмони хонаҳои истиқоматӣ ва объектҳои таъиноти социалию маишӣ, комиссияҳои доимии Совети Олӣ—кори Совети депутатҳои халқии райони Орҷоникидзеободро оид ба минбаъда беҳтар кардани шароитҳои манзил, коммуналию маишии аҳолии деҳот дар асоси талаботи Пленуми маии (соли 1982) КМ КПСС дида баромад.

Дар яке аз маҷлисҳои Президиуми Совети Олии республика таҷрибаи кори Совети қишлоқи депутатҳои халқии Пӯлотони райони Конибодоми вилояти Ленинободро оид ба минбаъда афзун гардондани самараи истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ, иҷрои Программаи озуқаворӣ, дигаргунсозии социалию мадании деҳот ҷамъбаст намуд.

Масъалаҳои беҳтар кардани тарзу услуб ва шаклҳои кори ташкилию оммавии Советҳои маҳаллӣ, ҳарчи бештар ба амал баровардани ваколати ба онҳо додаи Конституцияи СССР ва Конституцияи РСС Тоҷикистон доимо дар маркази диққати Президиуми Совети Олии республика мебошад. Ва ин натиҷаҳои мусбат мебахшад. Вақтҳои охир назорати Советҳои маҳаллӣ ба фаъолияти органҳои иҷроия ва амрдиҳанда, корхонаю муассисаҳо ва ташкилотҳо қадре беҳтар гардид, принципи ҳисоботдиҳии комитетҳои иҷроия, шӯъбаю управленияҳои онҳо дар бораи кори худ ба Советҳо қатъӣ риоя карда мешаванд.

Комиссияҳои доимии Советҳои маҳаллӣ фаъолонатар кор мекардагӣ шуданд. Дар фаъолияти депутатӣ шаклҳои коллективонаи кори депутатҳо, хусусан дар гурӯҳҳои депутатҳо васеъ паҳн гардид, ки дар ин гурӯҳҳо қариб ду ҳазор нафар депутатҳо ҳастанд. Онҳо ба кори Советҳо, пеш аз ҳама, дар кори назорат кардан ба иҷрои қарорҳо ёрии калон мерасонанд.

Дар фаъолияти сессионии Советҳои маҳаллӣ низ дигаргуниҳои сифатӣ ба амал омаданд. Дар маҳалҳо ҳангоми тайёрӣ ба сессияҳо гурӯҳҳои корӣ ташкил карда, тадқиқоти социологӣ оид ба масъалаҳои ба муҳокимаи сессияҳо гузошта мешудагӣ васеъ ба кор бурда мешаванд; эродҳои танқидӣ ва таклифҳои пурбаҳои гражданинҳо ҷамъ ва таҳлил карда мешаванд, ки онҳо сонӣ дар ҳуҷҷатҳои асосӣ ва қарорҳои Советҳо ифода мeёбанд. Ҳисоботдиҳии депутатҳо ва комитетҳои иҷроия, шӯъбаю управленияҳои онҳо, амалияи дар ҳар як сессия шунавидани ахборот дар бораи иҷрои қарорҳои сессияҳои пештара ва наказҳои интихобкунандагон боз ҳам ривоҷ ёфтанд.

Дар ин бобат Совети шаҳрии Норак таҷрибаи хуб ғун кардааст. Дар ин ҷо бо ташаббуси депутатҳо ҳангоми тайёрӣ ба сессия аз рӯи масъалаи риоя кардани қонуният тадқиқоти социологӣ гузаронда шуда буд: ба корхонаю ташкилотҳои шаҳр қариб 300 анкета фиристода шуд. Дар посёлкаҳо ва заводҳо вохӯриҳо бо коркунони милиция ташкил карда шуданд. Бо ҳамин роҳ фикру мулоҳизаи бисёр коргарон ва хизматчиён дар бораи фаъолияти ташкилотҳои ҷамъиятӣ оид ба мубориза бар зидди вайронкунии ҳуқуқ омӯхта шуданд.

Дар амалияи як қатор Советҳои маҳаллии республика бемаърӯза-

чӣ гузарондани сессияҳо ҷорӣ гардидааст. Чунончӣ, ин тарзи гузарондани сессия дар Совети шаҳрии Чкалови вилояти Ленинобод ҳангоми дида баромадани ҳисоботи комитети иҷроия бомуваффақият ба кор бурда мешавад. Дар ин ҷо маърӯзаи комиҷроия бист рӯз пеш аз кушода шудани сессия ба ҳамаи гурӯҳҳои территориявӣ ва истеҳсолии депутатҳо, роҳбарони корхонаҳо, ташкилотҳо ва муассисаҳо фиристода мешавад. Ба воситаи радио шунавонидани ҳисоботи комиҷроия низ ҷорӣ карда шудааст.

Чунин ошкорбаёнии васеъ самараи калон мебахшад. Масалан, дар охири соли гузашта ҳангоми дида баромадани ҳисоботи комитети иҷроия 108 эроду таклифҳои гражданинҳо дохил гардид, ки 20-тои онҳо ба беҳтар намудани кори ташкилию оммавии Совети шаҳрӣ дахл дошт. Умуман ҳангоми муҳокимаи ҳисобот дар сессия 17 нафар депутатҳо иштирок карданд. Раиси комиҷроия Т. С. Щеблетова дар охир ҷамъбаст намуд.

Вақтҳои охир, хусусан баъди Пленуми апрелии (соли 1984) ҚМ КПСС, дар кори ҳамаи Советҳои республика чунин шакли демократии назорати депутатҳо ба фаъолияти органҳои давлатӣ ва шахсони мансабдор, монанди пурсиш бештар истифода бурда мешавад.

Масалан, соли гузашта дар сессияҳои Советҳои республика 688 пурсиш дида баромада шуда буд, ки ин назар ба соли пешина 152 пурсиш зиёд аст. Аммо, гап, албатта, на танҳо дар шумораи пурсишҳо мебошад. Сифати кори бо онҳо алоқаманд, самараи ин кор баланд гардид.

Дар сессияи ёздаҳуми Совети Олии республика як гурӯҳ депутатҳо оид ба масъалаи савдо ва маишӣ пурсиш дода буданд. Ба он ҷонишини раиси Совети Вазирони РСС Тоҷикистон депутат Р. М. Гришина ҷавоби муфассал дод. Эродҳои ба миёнгузошташуда дуруст буданд. Ҳоло Совети Вазирони республика оид ба беҳтар кардани хизматрасонии савдо ва маишӣ ба аҳолӣ, зиёд намудани фурӯши молҳои истеъмолоти халқ чораҳо меандешад.

Аз пурсиш депутатҳои Советҳои маҳаллӣ низ васеъ истифода мебаранд. Масалан, баъди дар сессияҳои Совети шаҳрии Турсунзода дида баромадани пурсишҳои депутатҳо сохтмони мактаби типӣ барои 624 нафар хонандагон дар колхози «Съезди XX партия» тезонда, мағозин барои шахсони дорои касалии қанд кушода шуд. Дар микрорайонҳо майдончаҳои агитационӣ сохта, дар бораи сохтмони қубури гармидиҳандаи комплекси тиббию санитарӣ қарор қабул карда шуд.

Кори ташкилотҳои худфаъоли ҷамъиятии аҳолӣ низ ба дараҷае авҷ гирифт. Дар назди комитетҳои иҷроия шӯъбаю комиссияҳои ғайриштатӣ барпо карда шудаанд, ки дар онҳо дар асосҳои ҷамъиятӣ ҳазорҳо нафар ёрдамчиёни ихтиёрӣ кор мекунанд. Советҳо ба фаъолияти бештар аз 22 ҳазор ташкилоти худфаъоли ҷамъиятии аҳолӣ роҳбарӣ менамоянд, ки дар кори ин ташкилотҳо 273 ҳазор кас иштирок мекунанд. Онҳо дар сафарбар кардани аҳолӣ ба иҷрои корҳои ободонии шаҳру посёлкаҳо ва қишлоқҳо роли калон мебозанд, ташаббускорони мусобиқа барои пунктҳои аҳолинишини намунавӣ мебошанд, ба масъалаҳои беҳтар кардани хизматрасонии маишӣ ва савдо машғул мешаванд, дар коллективҳои меҳнатӣ ва дар ҷойҳои истиқомати аҳолӣ кори тарбиявӣ мегузаронанд, дар бораи мустаҳкам намудани тартиботи ҷамъиятӣ ғамхорӣ мекунанд.

Дар республика чунин шакли кори байни омма, монанди ҷамъомадҳои аҳолии деҳаҳо торафт бештар паҳн мешавад, ки онҳоро комитетҳои иҷроияи Советҳои маҳаллӣ бо иштироки фаъолонаи депутатҳо ташкил менамоянд. Ин ҷамъомадҳо шакли хеле пуртаъсири иштироки аҳолӣ ба идоракунии корҳои давлатӣ ва ҷамъиятӣ гардиданд.

Аммо дар бораи такомулоти услуби кори ташкилотҳои давлатӣ ва ҷамъиятӣ сухан ронда, мехостам дар хусуси кор бо мактубҳо ва ариза-

ҳои даҳонии гражданинҳо махсус истода гузарам, зеро ин воситаи муҳимтарини алоқаи Советҳо бо омма мебошад.

Умуман қайд кардан мумкин аст, ки мактубҳои ба органҳои советӣ меомадагӣ шоҳиди сиёсати партияи ленинӣ ва Давлати Советиро комилан ва якдилона дастгирӣ кардан ва ба пурраю барзиёд иҷро намудани плану ӯҳдадориҳои социалистӣ саъю кӯшиш доштани меҳнаткашони Тоҷикистон мебошанд.

Бюрои сиёсии КМ КПСС тадбирҳои дар солҳои 1984—1990 боз ҳам ривоҷ додани хоҷагии шаҳри Душанберо маъқул донист, ки онҳоро Совети Вазирони СССР якҷоя бо КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон кор карда баромада буд. Соли аввали татбиқи ин программа натиҷаҳои ҳисшаванда бахшиданд. Соли гузашта 231 ҳазор метри мураббаъ манзилгоҳ ба истифода дода шуд, ки он назар ба соли 1983-юм 30 фоиз зиёд аст. Ҳамин тариқ, марҳалаи нави инкишофи пойтахти республика сар шуд.

Аммо дар бораи ҷиҳатҳои мусбати ҳалли проблемаи манзилгоҳ сухан ронда, бояд қайд кард, ки мисолҳои риоя накардани тартиби тақсимоти квартираҳо, бедиққатӣ, бюрократизм дар ҳалли масъалаҳои манзилу коммуналӣ мушоҳида карда мешаванд. Ба ин мактубу аризаҳои меҳнаткашон шаҳодат медиҳанд.

Дар республика ҳодисаҳои аз тарафи роҳбарони корхонаҳо, хоҷагиҳо ва ташкилотҳо вайрон кардани қонунгузории меҳнатӣ низ ҷой доранд. Чунончӣ, дар базаи республикавии таъминкунӣ бо ядохимикатҳо Муҳаммадиев механик шуда кор мекард. Ӯ бе ризоияти комитети иттифоқи касаба аз кор холӣ карда шуда буд.

Ҳамаи ин ба мавҷудияти камбудиҳои ҷиддии услуби кори баъзе ташкилотҳои давлатӣ ва ҷамъиятӣ шаҳодат медиҳад. Чунончӣ, дар яке аз маҷлисҳои Президиуми Совети Олии республика ташкили гражданинҳоро шахсан қабул кардани роҳбарони Вазорати хизмати маишӣ дида баромада шуд. Дар рафти муҳокимаи масъала бисёр камбудиҳо ошкор гардиданд. Президиум дар қарори худ вазоратро вазифадор кард, ки оид ба ислоҳи вазъият чораҳо бинад. Ҳоло дар он ҷо дигаргуниҳои мусбат мушоҳида карда мешаванд. Аммо бо ин хотирҷамъ шудан, албатта, ҳоло барвақт аст, зеро ин гуна норасоиҳо дар кори баъзе дигар вазоратҳо, комитетҳои давлатӣ, идораҳо, корхонаҳо ва ташкилотҳо ҳанӯз вомехӯранд.

Мо аҳамияти беҳтаршавии минбаъдаи хизматрасонии коммуналӣ ва маишӣ ба аҳолии республикаро ба назар гирифта, ин масъаларо ба муҳокимаи сессияи якуми Совети Олии РСС Тоҷикистон даъвати ёздаҳум гузоштем. Дар он гуфтугӯи корӣ, принципиалӣ ба амал омад. Депутатҳо бисёр эродҳои танқидӣ, таклифҳои пурбаҳо ба миён гузоштанд, ки татбиқи онҳо, бешубҳа, ба баландшавии дараҷаи хизматрасонӣ ба сокинони шаҳру деҳоти республика мусоидат менамояд.

Вақте ки сухан дар бораи беҳтар намудани фаъолияти ташкилотҳои давлатӣ ва ҷамъиятӣ меравад, албатта, дар ин кор бисёр ҷиҳатҳо ба роҳбар, ба ибрати шахсӣ ва некхоҳии он вобаста аст.

Бояд гуфт, ки дар республика оид ба беҳтар намудани кор бо кадрҳо бисёр тадбирҳо ба ҷо оварда мешаванд. Системаи баланд бардоштани дараҷаи тайёрии сиёсӣ, ҳуқуқӣ ва касбии коркунони Советҳо ва депутатҳо доимо такмил меёбад.

Дар машғулиятҳои семинарӣ ба омӯхтани таҷрибаи кори органҳои поёнии советӣ, мубодилаи афкор дар бораи шаклу усулҳои минбаъда афзун гардондани самараи кори ташкилию оммавии Советҳои маҳаллӣ, аз ваколатҳои худ пурратар истифода бурдани онҳо бештар диққат дода мешавад. Чунин шакли мубодилаи таҷриба, монанди рӯзҳои депутат низ ҳақ баромад. Аксарияти роҳбарони комитетҳои иҷроияи Советҳои районӣ, шаҳрӣ дар курсҳои доимоамалкунандаи республикавии

баланд бардоштани ихтисоси коркунони партиявӣ ва советӣ аз тайёрии такрорӣ гузаштанд.

Масъалаҳои ташкилии оммавии кори Советҳои депутатҳои халқӣ дар «Ведомостҳо»-и Президиуми Совети Олии республика мунтазам чоп карда мешавад. Дар боби махсуси онҳо материалҳо дарҷ мегарданд, ки дар бораи таҷрибаи мусбати Советҳо оид ба татбиқи планҳои тараққиёти социалию иқтисодӣ, баланд бардоштани роли онҳо дар сохтмони хоҷагӣ, фаъолгардии кори комиссияҳои доимӣ, гурӯҳу постҳои депутатҳо, беҳтаршавии тарзу услуби кори органҳои ҳокимияти халқӣ нақл мекунанд.

Ҳамаи ин, албатта, ба кори кадрҳо, таълиму тарбияи онҳо таъсири мусбат мерасонад. Аммо ба органҳои советӣ зарур аст, ки талабҳои қарори ҚМ КПСС-ро «Дар бораи иштироки кадрҳои роҳбарикунандаи РСС Эстония дар кори сиёсию тарбиявии байни меҳнаткашон», инчунин тавсияҳои конференцияи умумиттифоқии илмию амалии «Такомулоти социализми мутараққӣ ва кори идеологии партия дар асоси қарорҳои Пленуми июнии (соли 1983) ҚМ КПСС»-ро ба роҳбарӣ гирифта, масъулияти кадрҳоро барои бемайлон ба амал баровардани қарорҳои партия минбаъд ҳам баланд бардоранд, дар кори идеявию тарбиявии байни аъзоёни коллективҳои меҳнатӣ фаъолона иштирок доштани роҳбаронро таъмин намоянд.

Хулласи калом, Советҳои ҳамаи зинаҳо — аз Совети Олӣ то Советҳои қишлоқу посёлка бо роҳбарии органҳои партиявӣ оид ба такомулоти услуби кор бисьёр тадбирҳои мақсаднокро ба ҷо меоваранд. Вақтҳои охир ҳамкории онҳо бо иттифоқҳои касаба, комсомол, иттифоқҳои эҷодӣ, баъзе ҷамъиятҳои ихтиёрӣ ва ғайра ба дараҷае пурзӯр гардид. Ташкилотҳои ҷамъиятӣ дар кор карда баромадани қарорҳои Советҳо ва татбиқи онҳо иштирок мекунанд, тавассути органҳои республикавӣ дорои ҳуқуқи нишон додани ташаббуси қонунгузорӣ мебошанд.

Намояндагони ташкилотҳои ҷамъиятӣ ба маҷлисҳои Совети Олӣ ва Президиуми он даъват карда мешаванд, ба ҳайати гурӯҳҳои корӣ ва комиссияҳои тайёркунандаи актҳои қонунгузорӣ дохил мегарданд. Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон оид ба лоиҳаҳои қонунҳо ё дигар актҳо фикру мулоҳизаҳои ташкилотҳои ҷамъиятиро мегирад. Аз рӯи масъалаҳои беҳтар кардани шароити меҳнат ва маишат, ташкили мусобиқаи социалистӣ, такмил додани кори муассисаҳои савдо, хӯроки умумӣ ва нақлиёт, ташкил кардани минтақаҳои истироҳат, лагерҳои пионерӣ ва меҳнату истироҳат, якҷоя тартиб додану қабул кардани қарорҳо шакли пуртаъсири ҳамкории ташкилотҳои ҷамъиятӣ ва комитетҳои иҷроия мебошад. Ташкилотҳои ҷамъиятӣ дар хоста гирифтани инспекторон, инструкторони ғайриштатии шӯъбаҳо ва управленияҳои комитетҳои иҷроия фаъолона иштирок менамоянд. Роли онҳо дар фаъолияти комиссияҳои комитетҳои иҷроия низ калон аст.

Советҳо ба кори муваффақиятноки ташкилотҳои ҷамъиятӣ ҳамаҷониба мадад расонда, барои ин шароити зарурии ташкилию моддӣ фароҳам меоваранд.

Дар айни замон қайд кардан лозим аст, ки дар ин бобат ҳоло на ҳамаи корҳо ба ҷо оварда шудаанд. Ба Советҳо зарур аст, ки ҳамкории худро бо ташкилотҳои ҷамъиятӣ дар иҷрои вазифаҳои тараққиёти иқтисодӣ ва социалӣ, дар ҳалли ҳамаи масъалаҳои баланд бардоштани дараҷаи некӯаҳволии меҳнаткашон, беҳтар кардани шароити меҳнат, зиндагӣ ва маишати одамон минбаъд ҳам мустаҳкам намоянд.

Президиуми Совети Олии республика фаъолияти Совети шаҳрии Кӯлобро муҳокима карда, қайд намуд, ки дар кори комиссияҳои оид ба корҳои ноболиғон, мубориза бо мастигарӣ, комиссияҳои маъмурӣ ва мушоҳидакунандаи назди комитетҳои иҷроияи Советҳои маҳаллӣ ва Вазорати корҳои дохилӣ, Вазорати адлия ҳамкории зарурӣ дида на-

мешавад. Ҳоло барои бартараф кардани ин норасоиҳо чораҳо андешида мешаванд.

Мутаассифона, дар услуби кори Советҳо дигар камбудиҳо низ бисьёранд. Гоҳо комитетҳои иҷроия дар маҳалҳо фаъолонро барои тафтиш ва ҳалли масъалаҳо аз ҳад зиёд ҷалб менамоянд. Дар натиҷа дараҷаи масъулиятшиносӣ паст мешавад. Советҳои маҳаллӣ дар тарбияи коммунистии меҳнаткашон, мустаҳкам намудани интизом, муташаккилӣ ва тартибот аз қувваи коллективҳои меҳнатӣ, судҳои рафиқона, дружинаҳои халқӣ, комитетҳои маҳаллӣ ва кӯчаҳо, советҳои занон ва дигар органҳои ташкилотҳои худфаъоли ҷамъиятӣ кам истифода мебаранд.

Дар кори Советҳо фактҳои коғазпуркунию коғазбозӣ, маҷлисгузарониҳои барзиёд ҳанӯз мушоҳида карда мешаванд. Органҳои ҳокимияти халқӣ ба он бояд муваффақ шаванд, ки ҳуқуқҳои конституционии Советҳо пурра истифода ва иштироки фаъолона, бошуурона ва ҳавасмандонаи меҳнаткашон ба идоракунии ҳоҷагии халқ, ҳамаи корҳои ҷамъиятӣ ва давлатӣ таъмин гардад.

Ин хусусан дар вақти ҳозира зарур аст, ки соли хотимавии панҷсолаи ёздаҳум давом дорад. Меҳнаткашони республика, мисли тамоми одамони советӣ, дар роҳи ба амал баровардани вазифаҳои ба миён гузоштаи Пленуми мартии (соли 1985) Комитети Марказии партия меҳнат мекунанд, дар ҳама ҷо тайёрии фаъолона ба съезди дар пешистодаи XXVII КПСС, ба ҷашни нимасраи ҳаракати стахановӣ сар шудааст.

Фаҳмост, ки ин давраи масъулиятнок кори босубот ва эҷодии Советҳои ҳамаи зинаҳо, иттифоқҳои касаба, комсомол ва дигар ташкилотҳои ҷамъиятиро талаб менамояд. Партия аз мо талаб менамояд, ки дар иҷрои вазифаҳои гражданӣ, меҳнати софдилонаи баҳри ҷамъият, пойдор гардондани услуби ленинии кор ибрат нишон диҳем..

«Қонеъ гардондани талаботи доимоафзояндаи одами советӣ, беҳтар кардани шароити меҳнат ва маишати он,— гуфт Котиби генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв,— мавзӯи муҳимтарини ғамхории партия доимо буд ва мебошад. Ривоҷ додани ташаббус ва эҷодкории омма, қатъиян риоя кардани тартибот ва қонуният, мустаҳкам намудани интизоми меҳнат, давлатӣ ва партиявӣ минбаъд ҳам дар маркази диққат хоҳад буд».

Вазифаи ҳар як коркуни советӣ, касабавӣ, комсомолӣ аз он иборат аст, ки ташаббус ва эҷодиёти омма, муборизаро барои мустаҳкам намудани интизоми меҳнат ва давлатӣ, риоя кардани тартиботу қонуният ривоҷ диҳад. Мо бояд ҳамон одамонеро ҳамаҷониба таърифу тавсиф намоем, ки бо тамоми ғайрат меҳнат, ба кори супурдашуда софдилона муносибат мекунанд. Ба муқобили намоишкорӣ, суханбозӣ, мағрурӣ ва бемасъулиятӣ, бар зидди ҳамаи он чизе, ки мухолифи нормаҳои социалистӣ мебошад, муборизаи қатъӣ барем. Маҳз дар ҳамин аст кафолати пешравии эътимодноки мо, кафолати бомуваффақият ба амал баровардани вазифаҳои иқтисодӣ ва социалии ба миён гузоштаи съезди XXVI партия ва Пленумҳои баъдинаи КМ КПСС.

# КПСС — ИЛҲОМБАХШ ВА ТАШКИЛОТЧИИ ҒАЛАБАИ БУЗУРГИ ХАЛҚИ СОВЕТӢ

*Ҳ. ГАДОЕВ,*
*доктори илмҳои таърих, профессор*

Халқи қаҳрамони советӣ, халқҳои дигар мамлакатҳои социалистӣ, меҳнаткашони тамоми ҷаҳон 9 маи соли 1985—40-солагии Ғалабаро дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ бо тантана қайд мекунанд.

Ҳамаи одамони поквиҷдони кураи Замин нағз дар ёд доранд, ки 40 сол қабл аз ин халқи советӣ, Армияи Сурхи шӯҳратманди он таҳти роҳбарии партияи Ленин дар муҳорибаҳои шадиди зидди фашизми Германия Ватани социалистии худро ҳимоя карда, ба халқҳои Европа озодӣ бахшиданд ва тамаддуни ҷаҳонро аз даррандагони фашистӣ эмин доштанд.

Ғалабаи халқи советӣ дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ қобилияти ҳаётӣ доштани нахустин дар ҷаҳон давлати социалистиро комилан исбот кард. Мо ба туфайли сохти дар ҷаҳон пешқадамтарини ҷамъиятӣ ва давлатӣ доштанамон ғалаба ба даст овардем.

Ғалабаи бузург ягонагии матини Партияи Коммунистӣ ва халқи советӣ, рахнанопазирии иттифоқи синфи коргар, деҳқонони колхозӣ ва интеллигенцияи меҳнаткаш, тантанаи дӯстии ленинии халқҳои СССР-ро ба ҷаҳониён намоиш дод.

Ғалабаи халқи советӣ дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ тантанаи идеологияи марксизм-ленинизм, интернационализми пролетарӣ гардид. Дар қарори КМ КПСС «Дар бораи 40-солагии Ғалабаи халқи советӣ дар Ҷанги Бузурги Ватании солҳои 1941—1945» қайд карда мешавад, ки «...эътиқоди қавии идеявӣ, боварии қатъӣ доштан ба ҳаққонӣ будани кори бузурги Ленин ҳамчун манбаи бепоёни қувваҳои маънавии халқи советӣ, муттаҳидии маънавию сиёсии вай хизмат карданд».

Ғалаба бар фашизм равшан нишон дод, ки социализм такьягоҳи боэътимодтарини кори сулҳ, демократия ва прогресси социалӣ мебошад. Иқтисодиёти социализм тамоили ривоҷу равнақ ёфтан дорад ва ҳеҷ гуна карахтиву бӯҳронро намедонад.

Партияи мо суханони доҳии худро дар бораи он доимо ба роҳбарӣ мегирад, ки барои ҳимояи Ватан ҷанги ғалабаоварро танҳо дар базиси нав, базиси иқтисодиёти социалистӣ анҷом додан, барои чунин ҷанг «аз кори тараққӣ додани иқтисодиёти мамлакат сар карда, муддати дароз ва ҷиддӣ тайёрӣ дидан лозим аст» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 27, саҳ. 50).

Партияи Коммунистӣ ҳамеша имконпазирии муқобилияти ҳарбиро бо қувваҳои империализм ба ҳисоб мегирифт ва мамлакатро барои дифои худ ҳозир месохт. Соли 1940 ҳаҷми маҳсулоти умумии саноат назар ба соли 1913-ум 8,5 баробар, истеҳсоли воситаҳои истеҳсолот бошад 15,5 баробар афзуд. Дар арафаи ҷанг Иттифоқи Советӣ аз ҷиҳати истеҳсоли ҳаҷми маҳсулоти саноатӣ дар Европа ҷои якум ва дар ҷаҳон ҷои дуюмро ишғол мекард. Дар соли 1940 ҳар сеюмин сӯми бюҷети давлатӣ барои эҳтиёҷоти мудофиа харҷ карда мешуд.

Музаффариятҳои социалию иқтисодии панҷсолаҳои пешазҷангӣ, дӯстии халқҳо ба Ғалаба дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ асос гузоштанд.

Ҷанге, ки фашизми Германия ба гардани Иттифоқи Советӣ бор карда буд, амалиёти калонтарини мусаллаҳонаи империализм ба муқобили социализм, яке аз озмоишҳои гаронтарини аз сар гузарондаи Ватани мо буд. Дар он масъалаи ҳаёту мамоти Давлати Советӣ, оянҷдаи тамаддуни ҷаҳонӣ ҳал карда мешуд.

Дар шароити муҳорибаҳои вазнинтарини социализм бо қувваҳои зарбазани империализм роли роҳбарона ва роҳнамоёнаи Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ боз ҳам равшантару ҳамаҷониба зоҳир гардид. Дар қарори КМ КПСС «Дар бораи 40-солагии Ғалабаи халқи советӣ дар ҷанги Бузурги Ватании солҳои 1941—1945» гуфта шудааст, ки «Партияи Коммунистии ленинӣ илҳомбахш ва ташкилотчии ғалабаи халқи советӣ гардид. Вай бо фаъолияти бисьёртарафаи худ ягонагии пойдори роҳбарии сиёсии давлатӣ ва ҳарбӣ, армия ва халқ, фронт ва ақибгоҳро таъмин намуд. Бо даъвати вай тамоми мамлакат ба ҷанги шадиди зидди фашизм бархост».

Комитети Марказии партия ба тамоми хатари ҷанги ба гарданамон боршуда баҳои солимона дода, программаи конкретии ба сарнагунсозии душман сафарбар кардани тамоми неру ва воситаҳои мамлакатро кор карда баромад. «...Дар ҷанги ба мо таҳмил кардани Германияи фашистӣ,— гуфта шудааст дар директиваи Совети Комиссарони Халқии СССР ва КМ ВКП(б) ба ташкилотҳои партиявӣ ва советии вилоятҳои наздифронтӣ аз 29 июни соли 1941,— масъалаи доир ба ҳаёту мамоти давлати советӣ, доир ба он ки оё халқҳои Иттифоқи Советӣ озод мегарданд ё гирифтори ғуломӣ мешаванд, ҳал карда мешавад» (Таърихи КПСС, 1983, саҳ 449). Партияи Коммунистӣ ва Давлати Советӣ одамони советиро даъват карданд, ки тамоми корҳоро бо тарзи ҷангӣ ба роҳ монанд, ёрии ҳарҷонибаро ба фронт ташкил кунанд, истеҳсолоти яроқу аслиҳа, танку самолётҳоро ҳамаҷониба равнақ диҳанд, таҳти шиори «Ҳама чиз барои фронт! Ҳама чиз барои ғалаба» кор кунанд».

Дар назди Армияи Сурх вазифа гузошта шуда буд, ки ҳар ваҷаб замини советиро ҳифз намуда, барои озод кардани шаҳрҳо ва деҳот то охирин қатраи хун мубориза бурда, дар ҷангҳои мудофиавӣ аскарони фашистии немисро беҳолу бемадор гардонад, торумор карда ва зада аз хоки советӣ берун барорад, ба халқҳои Европа барои аз гардани худ дур партофтани асорати фашистӣ мадад расонад.

Ҳанӯз дар рӯзҳои аввали ҷанг бо мақсади мустаҳкам кардани ягонагии роҳбарии сиёсӣ ва ҳарбӣ ба мамлакат ва қувваҳои мусаллаҳ Комитети Давлатии Мудофиа ташкил карда, тамоми ҳокимияти давлатӣ ва ҳарбӣ дар дасти он гирд оварда шуда буд. Вале КДМ ҷои Комитети Марказии партияро намегирифт ва ё роли онро суст намекард. Тамоми фаъолияти органҳои советӣ, касабавӣ ва хоҷагӣ таҳти роҳбарии ташкилотҳои партиявӣ ба роҳ монда мешуд. Бо ташаббуси партия комиссариатҳои нави халқии саноати танксозӣ, аслиҳаи миномётӣ, Комитети оид ба омӯхтан ва тақсим кардани қувваи коргарӣ, Совети оид ба муҳоҷират ва дигарҳо ташкил карда шуданд.

Партия планҳои стратегии ташкили муборизаи мусаллаҳонаро муайян карда, халқи советӣ ва Армияи Сурхи онро ба торумори душман сафарбар намуд. Вай ба таълимоти ленинӣ оид ба ҳимояи Ватани социалистӣ такья карда, дар солҳои муҳорибаҳои бузург маҷмӯи масъалаҳоеро ҳал намуд, ки онҳо барои таъмини ғалаба аҳамияти калон доштанд. Ҷанги умумихалқӣ, Ватанӣ эълон карда шудани ҷанги муқобили Германияи фашистӣ; муайян намудани роҳу усулҳои азнавсозии корҳои органҳои партиявӣ, советӣ ва ҳарбӣ; ташкил кардан ва ривоҷ додани системаи хоҷагии ҳарбӣ; такмил додани шаклу усулҳои корҳои идеологи дар шароити ҷанг; вусъат додани ҳаракати партизанӣ; ҳал

кардани проблемаҳои ташкили коалицияи зиддигитлерӣ ва вазифаи интернационалиашро ба ҷо овардани халқи советӣ аз қабили ҳамин масъалаҳо мебошанд.

Партияи Коммунистӣ дар бораи дар мӯҳлатҳои кӯтоҳтарин барпо кардани иқтисодиёти самарабахш ғамхорӣ мекард. Танҳо дар ним соли аввали ҷанг 1523 корхонаи саноатӣ ба шарқи мамлакат кӯчонда шуд.

Коргарон, коркунони инженерию техникӣ аксар вақт 12—14 соатӣ кор карда, эҳтиёҷоти фронтро таъмин менамуданд. Ба туфайли меҳнати қаҳрамононаи онҳо саноат назар ба саноати Германияи фашистӣ қариб ду баробар зиёд техникаи замонавии ҳарбӣ мебаровард.

Партияи Коммунистӣ ба муборизаи деҳқонони колхозӣ баҳри бо озуқаворӣ ва ашъёи хом таъмин намудани фронт ва саноат сарпарастӣ кард. Дар солҳои 1941—1944 колхозу совхозҳои мамлакат ба давлат 4 миллиарду 312 миллион пуд ғалла супурданд. Сохти колхозӣ аз озмоиши шадид бо сарбаландӣ гузашт. В. И. Ленин навишта буд: «Мо ба қувваи дар ҷаҳон аз ҳама мӯъҷизакортар — яъне ба қувваи коргарон ва деҳқонон такья мекунем» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 33, саҳ. 106). Ин қувваи бузург дар солҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ махсусан равшантар зоҳир гардид.

Меҳнаткашони Тоҷикистон ҳам таҳти шиори «Ҳама чиз барои фронт, барои торумор кардани душман» меҳнат мекарданд. Бисьёр намудҳои маҳсулоти саноатӣ, махсусан маҳсулоти саноати сабук ва хӯрокворӣ аз Тоҷикистон бевосита ба армияи амалкунанда фиристонда мешуданд. Комбинати Консой, Управленияи маъдани Чоруқдаррон, кони Такоб ва ғайраҳо барои ба фронт ёрӣ расондан истеҳсоли концентратҳои металлҳои рангаро хеле зиёд карданд.

Ҳаракати ватандӯстонаи ҷамъ кардани тӯҳфаҳо ба ҷанговарони Армияи Сурх, ғундоштани пул ва облигацияҳо ба фонди мудофиа хеле вусъат ёфт. Дар солҳои Ҷанги Ватанӣ меҳнаткашони республика ба ҷанговарони Армияи Советӣ 151 вагон тӯҳфа фиристонда, 532 500 адад либосҳои гарм, 123 800 пӯстин, 98 400 килограмм пашм ва бештар аз 25 ҳазор метр матоъ ҷамъ карданд. Ба фонди мудофиа меҳнаткашони Тоҷикистон 30,5 миллион сӯм пули нақд ва 45 207 ҳазор сӯмина облигация гузаронданд.

Аҳолии Тоҷикистон одамони миллаташон гуногунро, ки аз ноҳияҳои ғарбии мамлакат ба ақибгоҳ кӯчонда шуда буданд, самимона пазируфта, бо сарпаноҳ таъмин кард. Дар муносибатҳои байниҳамдигарии миллатҳо кӯдакони украинҳо, белорусҳо, русҳоро, ки падару модарашон дар ҷанг ҳалок гардидаанд, писархонд кардани тоҷикон ва миллатҳои дигари Осиёи Миёна зуҳуроти тамоман нав гардид.

Ба таъмини Ғалаба бар фашизм интеллигенцияи советӣ саҳми бебаҳо гузошт. Бо ҷидду ҷаҳди олимон, кормандони инженерию техникӣ дар солҳои ҷанг намунаҳои олидараҷаи танкҳо, самолётҳо, тӯпҳо сохта шуданд, ки бо сифати худ назар ба яроқу аслиҳаи душман чандин карат бартарӣ доштанд.

Таҳти роҳбарии Партияи Коммунистӣ ҳамаи планҳои стратегӣ ва тактикӣ, тадбирҳои асосии торумори Германияи фашистӣ ва Японияи империалистӣ тартиб дода мешуданд. Масалан, дар охири моҳи декабри соли 1941 Армияи Сурх дар асоси плани партия дар назди Москва қувваҳои яккачини армияи гитлериро торумор карда, афсонаро дар бораи мағлубнопазирии вермахт барбод дод. Дар ин ҷо гитлерчиён ба шикасти аввалин дар ҷанги дуюми ҷаҳонӣ дучор гардиданд.

Ғалаба дар назди Москва маънои онро дошт, ки халқи советӣ таҳти роҳбарии партия оқибати фоҷиавии ҳуҷуми ногаҳононаи Германияи фашистиро бартараф карда, дар рафти муҳорибаҳои тан ба тан таносуби қувваҳоро тағьир дода тавонист. Вай исбот кард, ки ҷанг, сарфи назар аз оғози барои қӯшунҳои советӣ бебарори он, бо ғалабаи

Иттифоқи Советӣ анҷом хоҳад ёфт. Дар назди Москва торумор карда шудани гитлерчиён ибтидои гардиши куллӣ дар ҷанг буд. Бартарии стратегӣ ба дасти Армияи Сурх гузашт.

Президенти ШМА Ф. Рузвельт ба корнамоиҳои қаҳрамононаи Армияи Советӣ дар назди Москва баҳои басо баланд дод. Вай 6 маи соли 1942 чунин навишта буд: «Аз нуқтаи назари стратегияи бузург... аз он факти возеҳ чашм пӯшидан душвор аст, ки армияи рус назар ба тамоми 25 давлати боқимондаи Миллатҳои Муттаҳид якҷоя бештар солдатҳо ва яроқу аслиҳаи душманро несту нобуд мекунад».

Комитети Марказии партия ҳамроҳи Штаби Генералии Армияи Советӣ плани стратегии дар назди Сталинград торумор кардани қӯшунҳои фашистии немисро тартиб дод. Дар ин ҷо қисмати тамоми ҷанг ҳал карда мешуд. Ба туфайли тадбирҳои ҳарбию стратегии андешидашуда қӯшунҳои советӣ 23 ноябри соли 1942 бештар аз 330 ҳазор нафар қӯшунҳои душманро бо техникаи зиёди ҳарбӣ муҳосира карда, моҳи феврали соли 1943-юм 22 дивизияи иҳота гардидаи немисро тамоман торумор карданд.

Муҳорибаҳои соҳилҳои Волга аз рӯи миқьёси худ аз тамоми муҳорибаҳои ҷангҳои собиқ бештар буданд. Дар давоми шашу ним моҳ дар ин ҷо фашистон қариб 1,5 миллион солдату офицерон, бештар аз 3 ҳазор танк, қариб 4400 самолёт, бештар аз 12 ҳазор тӯпу туфангро талаф доданд. Ғалаба дар назди Сталинград ба оғози гардиши куллӣ дар рафти тамоми Ҷанги Бузурги Ватанӣ ва ҷанги дуюми ҷаҳон ибтидо гузошт.

Соли 1943 баъди муҳорибаҳои Сталинград газетаи фашистӣ «Шварцекор» навишта буд: «Ба назари мо мӯъҷиза метобад, ки дар даштҳои нопайдоканори советӣ оммаҳои нав ба нави одамон ва техника пайдо мешаванд, гӯё ким-кадом соҳири бузург аз лойи Урал миқдори беандозаи одамони большевикӣ ва техника меофарида бошад». Газета хато накард. Чунин қувва партияи ленинӣ буд. Вай фронтро бо ҳама чизи зарурӣ: бо техника, одамон, таҷҳизот таъмин мекард.

Дар мудофиаи қаҳрамононаи Сталинград намояндагони даҳҳо миллату халқиятҳо иштирок варзида, торумор сохтани қувваҳои яккачини фашистиро таъмин карданд. Танҳо дар мудофиаи 58 рӯзаи хонаи Павлов, ки дар он русҳо ва украинҳо, белоруссҳо ва гурҷиҳо, казоқҳо ва тоторҳо, тоҷикон ва ӯзбекҳо иштирок карданд, фашистон назар ба давраи забт кардани пойтахти Франция — Париж хеле зиёд офицерону солдатҳоро талаф доданд. Бесабаб набуд, ки дар дафтарчаи хотироти офицери немис чунин суханро хондаанд: «Агар ҳамаи солдатҳои советӣ чун ҷанговарони хонаи Павлов барои ҳар хона, ҳар кӯча, ҳар майдон ҷанганд, пас ман аминам, ки ягон нафар солдати немис ба Германия зинда барнамегардад».

Чунин қаҳрамонии оммавиро, ки халқи советӣ дар солҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ зоҳир кард, ҳанӯз таърихи башарият надидааст.

Муҳорибаи назди Курск баҳори соли 1943 ба ҷаҳониён нишон дод, ки Давлати Советӣ қодир аст бо неруи худ Германияи гитлериро торумор кунад. Душман дар камонаи Курск ним миллион солдату офицерҳои худ, 1500 танк, 3700 самолётро талаф дод. Авиацияи советӣ дар фазо ҳукмронии стратегӣ ба даст овард, ба қӯшунҳои танкии вермахт зарбаи ҳалокатовар дода шуд.

Дар натиҷа ғалабаи қӯшунҳои советӣ дар назди Курск ва ба соҳилҳои Днепр баромадани армияи мо гардиши куллӣ дар рафти Ҷанги Бузурги Ватанӣ анҷом ёфт. То охири соли 1943 бештар аз нисфи территорияи забт намудаи душман озод карда шуд.

Соли 1944 соли музаффариятҳои ҳалкунандаи Армияи Советӣ гардид. Истилогарони фашистии немис то ба сарҳадҳои Германия ақиб партофта шуданд. Сарҳадҳои давлатии Иттифоқи Советӣ дар тамоми тӯли баҳрҳои Баренцево ва Сиёҳ барқарор карда шуданд.

Баъди аз хоки СССР дафъ кардани фашистон Армияи Советӣ ба халқҳои Европа барои аз ғуломии фашистӣ озод гардидани онҳо ёрмандии интернационалӣ расонд. Армияи Советӣ сарзамини 10 мамлакати Европаро, ки аҳолии онҳо қариб 72 миллион нафарро ташкил менамояд, қисман ё комилан озод кард. Аҳолии Булғория, Венгрия, Югославия, Польша, Чехословакия, Руминия, Албания, Австрия ва мамлакатҳои дигар ба Қувваҳои Мусаллаҳи Советӣ барои ёрии бародарона дар кори аз асорати фашистӣ озод кардани онҳо миннатдории самимӣ изҳор намуданд. Бештар аз як миллион ҷанговарони советӣ дар роҳи озод кардани мамлакатҳои Европа ҷони худро нисор карданд.

8 маи соли 1945 Германияи гитлерӣ таслим шуд. 9 май халқҳои СССР ва тамоми башарияти тараққипарвар Ғалабаи Иттифоқи Советиро бар фашизми Германия ҳамчун ҷашни бузург истиқбол гирифтанд.

Иттифоқи Советӣ, ки ба ӯҳдадориҳои иттифоқиаш содиқ мебошад, 9 августи соли 1945 ба муқобили милитаристони Япония амалиёти ҳарбӣ сар кард. Қӯшунҳои советӣ бо неруи се фронт ҳамроҳи қӯшунҳои Республикаи Халқии Муғулистон ҳамагӣ дар давоми се ҳафта армияи бештар аз миллионнафараи Квантунро торумор карданд. Армияи Советӣ шимолу шарқи Хитой ва Кореяи Шимолиро озод кард.

Торумор карда шудани фашизми Германия ва милитаризми Япония барои ғалабаи революцияи социалистӣ дар як қатор мамлакатҳои Европа ва Осиё, барои васеъ ва пойдор гардондани системаи социалистӣ, барои равнақ ёфтани ҳаракати миллии озодихоҳона, коргарӣ ва коммунистӣ заминаи мусоид муҳайё намуд. Ҷамъбасти муҳимтарини ҷанг аз он иборат аст, ки социализм аз он мустаҳкамтар баромада, капитализм заиф гардид. Доираи ҳукмронии капитализм маҳдуд шуд.

Дар натиҷаи ҷанги дуюми ҷаҳон як қатор мамлакатҳои Европа, Осиё, Америкаи Лотинӣ аз системаи капитализм ҷудо шуданд ва дар онҳо системаи социалистӣ ба амал омада, бо муваффақият тараққӣ меёбад. Ҳоло қисмати сулҳ, қисмати башариятро капитализм не, балки социализм муайян мекунад.

Халқи советӣ қаҳрамони асосии Ғалабаи Бузург гардид. Вай қаҳрамонии оммавӣ зоҳир намуда, қисмати ҷанги дуюми ҷаҳонро ҳал кард ва афзалиятҳои социализмро бар капитализм ба тамоми ҷаҳониён намоиш дод. Партияи Коммунистӣ ва отрядҳои ҷанговари он ба муборизаи халқи советӣ ба муқобили фашизм сарварӣ карданд. Онҳо халқи советиро ба муборизаи зидди таҷовузкорон рӯҳбаланд, муташаккил ва бо яроқи идеявӣ мусаллаҳ намуданд.

Дар фронт ва ақибгоҳ Партияи Коммунистӣ ҳамчун қувваи ягонаи сафарбаркунандаю роҳнамо амал мекард. Ҳамаи Партияҳои Коммунистии республикаҳои иттифоқӣ ба муборизаи зидди душман бисёр коммунистони худро фиристоданд. Масалан, бештар аз нисфи ҳайати ташкилоти партиявии Тоҷикистон ба фронт барои муҳофизати музаффариятҳои социализм сафарбар гардид. Дар охири соли 1941 дар армия ва флот як миллиону 200 ҳазор нафар коммунистон буданд, ки ин аз шумораи арафаи ҷанг бештар аз ду баробар зиёд аст. Дар солҳои ҷанг (аз 1 июли соли 1941 то июли соли 1945) 3788 ҳазор нафар ба номзадӣ ва 2376 ҳазор нафар ба аъзогии партия қабул шуданд. Дар ибтидои соли 1945 қариб 60 фоизи тамоми ҳайати партия дар Армияи Сурх ва флот хизмат мекард.

Коммунистон дар фронтҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ шуҷоату мардонагӣ ва қаҳрамонӣ нишон медоданд. Онҳо доимо дар участкаҳои душвортарин ва хавфноктарини фронт истода, ватандӯстии олӣ ва маҳорати ҷангӣ нишон медоданд. Бинобар ин бесабаб нест, ки аз чор се қисми тамоми Қаҳрамонони Иттифоқи Советӣ коммунистонанд. Миллионҳо нафар коммунистон бо ордену медальҳои Ватан мукофотонида

шудаанд. Қариб ду миллион нафар коммунистон дар роҳи ғалаба бар душман ҷони худро қурбон карданд.

КПСС партияи ҳақиқатан ҷанговар ва мубориз буд. Бисьёр аъзоёни КМ ВКП(б), аъзоёни КМ Партияҳои Коммунистии республикаҳои иттифоқӣ, комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии партия дар сафҳои армияи амалкунанда буданд.

Тайёр кардани кадрҳои ҳарбии ҳамаи рутбаву дараҷаҳо доимо дар маркази диққати Партияи Коммунистӣ буд. Ин кор махсусан баъди саршавии ҷанги дуюми ҷаҳон пурзӯртар гардид. Дар ҳамаи округҳои ҳарбӣ шумораи генералҳо, офицерон хеле зиёд шуд. Дар солҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ ин яке аз участкаҳои ҳалкунанда гардид. Барои дар мӯҳлатҳои кӯтоҳтарин тайёр кардани офицерон, коркунони сиёсӣ ҳазорҳо омӯзишгоҳҳои ҳарбӣ, курсҳо, мактабҳои полкӣ ва ғайра таъсис карда шуданд. Дар натиҷаи ин Армияи Сурх мунтазам бо кадрҳои нав ба нав мукаммал мегардид.

Чунон ки таҷрибаи ҷанг нишон медиҳад, командирҳо, коркунони сиёсии советӣ аз рӯи тамоми нишондиҳандаҳои санъати ҳарбӣ, тайёрии назариявӣ ва техникӣ аз душманон бартарӣ доштанд.

Роҳбарони бузурги ҳарбӣ Қ. Е. Ворошилов, Г. Қ. Жуков, И. Х. Баграмян, Н. Ф. Ватутин, А. М. Василевский, Н. Н. Воронов, Л. А. Говоров, А. Г. Головко, А. И. Еременко, И. С. Конев, Н. Г. Кузнецов, Р. Я. Малиновский, К. К. Рокоссовский, Ф. И. Толбухин, И. Д. Черняховский ва бисьёр дигарон боварии Партияи Коммунистӣ ва халқи советиро комилан ба ҷо оварданд.

Ставкаи Сарфармондеҳии олӣ бо сарварии И. В. Сталин роҳи қатъию собитқадамонаро оид ба роҳбарӣ ба амалиёти Қувваҳои Мусаллаҳи Советӣ дар амал татбиқ менамуд. Вай ба Комитети Давлатии Мудофиа роҳбарӣ карда, супоришҳои Комитети Марказии партияро ба ҷо оварда, инчунин ба маслиҳатҳои роҳбарони ҳарбии Армияи Сурх, комиссариатҳои халқӣ, мутахассисон ва олимони ҳарбӣ такья намуда, кори ниҳоят бузургро ба ҷо овард.

Ҷанги Бузурги Ватанӣ ҷанги ҳақиқатан умумихалқӣ буд. Муборизаи собитқадамонаи Армияи Советӣ дар фронт бо ҳаракати муқтадири партизанӣ дар ақибгоҳи душман пайваста гардид. Соли 1944 бештар аз як миллион нафар партизанҳо ва пинҳонкорон амалиёти ҷангиро ба ҷо меоварданд.

Ғалабаи Бузурги халқи советӣ бар Германияи фашистӣ исбот кард дар ҷаҳон қуввае нест, ки социализмро мағлуб гардонда, халқи ба идеяҳои марксизм-ленинизм, ба Ватани социалистӣ содиқ, дар атрофи партияи ленинӣ муттаҳидро ба зону шинонда тавонад. Ҷанг нишон дод, ки Иттифоқи Советӣ дорои қуввае мебошад, ки Германияи гитлерӣ онро надошт ва дошта ҳам наметавонист. Социализм коргарон, деҳқонони колхозӣ, интеллигенцияи халқӣ, ҳамаи миллатҳо ва халқиятҳои сокини СССР, ресурсҳои мавҷудаи мамлакатро барои таъмини Ғалабаи Бузург муттаҳид гардонда тавонист.

Ҷанги Бузурги Ватанӣ бори дигар дар амал ҳаққонияти чунин суханони В. И. Ленинро исбот кард: «Он халқеро ҳеҷ гоҳ мағлуб карда наметавонанд, ки аксарияти коргарон ва деҳқонони он фаҳмидаанд, ҳис кардаанд ва дидаанд, ки онҳо ҳокимияти худ — Ҳокимияти Советӣ — ҳокимияти меҳнаткашонро муҳофизат мекунанд, килеро муҳофизат мекунанд, ки ғалабаи он ба онҳо имконияти аз неъматҳои тамоми маданият, аз тамоми офаридаҳои меҳнати инсонӣ баҳра бурданро таъмин менамоянд» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 29, саҳ. 338—339).

Ҷанги Бузурги Ватанӣ озмоиши бузурги дӯстии халқҳои СССР гардид. Партия ҳамаи халқҳои Ватанамонро муттаҳид гардонда, барои торумор кардани таҷовузкорони гитлерӣ ташкилу сафарбар намуд. Дар

ҳар як амалиёти озод кардани ҳар як деҳа, район, шаҳр намояндагони даҳҳо миллатҳо иштирок карда, қаҳрамониҳои оммавӣ нишон медоданд. Масалан, корнамоии Александр Матросовро бештар аз 200 нафар одамон такрор намуданд, ки дар байни онҳо намояндагони бисьёр миллатҳо, аз ҷумла фарзанди шарафманди Тоҷикистон Тӯйчӣ Эрйигитов низ буд.

Таҷовузкорони фашистии немис ба он умед мебастанд, ки баробари зарбаи аввалини армияи Германия давлати сермиллати советӣ фано мегардад. Вале ин умеди гитлерчиён ва тамоми иртиҷопарастони империалистӣ барбод рафт. Ба мубориза и зидди фашизм ҳамаи миллатхо ва халқиятҳои сокини СССР бархостанд. Онҳо қаҳрамонони асосии Ғалабаи Бузург буданд.

Роли Иттифоқи Советӣ дар кори аз асорати фашистӣ озод кардани халқҳои мамлакатҳои дигар низ беандоза бузург аст. Бештар аз 7 миллион нафар ҷанговарони советӣ дар озод намудани бисьёр мамлакатҳои Европа фаъолона иштирок карданд. Дар кори озод намудани шимолу шарқи Хитой ва Кореяи Шимолӣ бештар аз 1,5 миллион солдату офицерон иштирок карданд.

Иттифоқи Советӣ дар торумори Германияи гитлерӣ ва сипас Японияи милитаристӣ роли ҳалкунанда бозид. Вай қувваи асосие гардид, ки пеши роҳи фашизми Германияро ба ҳукмронии ҷаҳонӣ боз дошта тавонист. Чунон ки маълум аст, дар фронти Советию Германия қувваҳои асосии таҷовузкор несту нобуд карда шуданд.

Чунон ки дар қарори КМ КПСС «Дар бораи 40-солагии Ғалабаи халқи советӣ дар Ҷанги Бузурги Ватании солҳои 1941—1945» таъкид карда шудааст: «Халқи Советӣ ва Қувваҳои Мусаллаҳи он душманро ба мағлубияти ҳалокатовар дучор гардонда, бо роҳбарии Партияи Коммунистӣ озодӣ ва истиқлолияти Ватани социалистиро ҳимоя намуданд, кори Октябрро муҳофизат карданд. Онҳо ба ғалаба бар Германияи фашистӣ ва иттифоқчиёни вай, ба озод кардани халқҳои Европа аз асорати фашистӣ, ба наҷот додани тамаддуни ҷаҳон ҳиссаи ҳалкунанда гузоштанд, вазифаи ватандӯстона ва интернационалии худро бошарафона иҷро намуданд. Ин аст хизмати бузурги онҳо дар назди инсоният».

Дар солҳои ҷанг роҳбарони Англия, ШМА роли ҳалкунандаи СССР-ро дар торумор гардондани Германияи фашистӣ бо рағбат эътироф мекарданд. Масалан, У. Черчиль — сарвазири ҳамонвақтаи Британияи Кабир, ки ӯро дӯсти Иттифоқи Советӣ номидан норавост, 27 сентябри соли 1944 дар мактубаш ба И. В. Сталин навишта буд: «Маҳз армияи рус рудаи мошини ҳарбии Германияро кашид».

Вале баъди ҷанги дуюми ҷаҳон тӯҳматчиёни буржуазӣ фактҳои конкретиро сарфи назар карда, таърихи ҷанги дуюми ҷаҳонро таҳриф мекунанд, роли Иттифоқи Советиро дар торумор кардани фашизм паст мезананд, характери дӯстонаи ёрии СССР-ро ба халқҳои дигар мамлакатҳои социалистӣ инкор карда, қарорҳои конференцияҳои Қрим, Потсдам ва ғайраҳоро ба зери шубҳа мегиранд.

Партия собитқадамона ва қатъиян фош кардани таҳрифчиёни таърихро, ки роли Иттифоқи Советиро дар Ғалаба бар Германияи фашистӣ ва Японияи милитаристӣ паст задан мехоҳанд, зарур мешуморад. Ба ин муносибат мо бояд сиёсати сулҳҷӯёнаи ленинии берунии КПСС ва ҳукумати советиро васеъ пропаганда намоем.

Ташкилотҳои партиявӣ, советӣ, касабавӣ, комсомолӣ ва хоҷагӣ, коллективҳои меҳнатӣ бояд барои иҷрои муваффақиятноки планҳои панҷсолаи ёздаҳум тамоми чораҳоро дида, ба мустаҳкам гардондани иқтидори иқтисодӣ ва мудофиавии Ватани социалистӣ, сазовор истиқбол гирифтани съезди XXVII КПСС саҳми сазовор гузоранд.

# ҚАҲРАМОНИИ ОММАВИИ ҶАНГОВАРОНИ СОВЕТӢ ДАР ФРОНТҲОИ ҶАНГИ БУЗУРГИ ВАТАНӢ

*Л. СЕЧКИНА,*
*номзади илмҳои таърих*

40-сол қабл аз ин гулдурросҳои охирини Ҷанги Бузурги Ватанӣ анҷом ёфтанд. Рӯзи Ғалабаро тамоми халқи советӣ бо хушнудии ҳамаҷониба ва ифтихори бузург истиқбол мегирад. Ин иди сипосгузории олии мо ба ҷанговарони советӣ мебошад, ки онҳо дар рӯзҳои ҷанг қаҳрамонии оммавӣ, матонат ва фидокорӣ нишон доданд. Халқи советӣ дар роҳи озодӣ ва истиқлолияти Ватан, дар роҳи аз хатари ғуломии фашистӣ озод намудани башарият қурбониҳои зиёде дод.

Халқҳои Иттифоқи Советӣ бо роҳбарии пешвои озмудашудаи худ — Партияи Коммунистӣ дар ҷанги гузашта ҳамчун оилаи матину муттаҳид амал карданд. Ҳамаи онҳо ба муҳорибаҳо баҳри Ватан, баҳри ояндаи он ҷасурона мерафтанд.

Революцияи Кабири Социалистии Октябрь, ки бо роҳбарии Партияи Коммунистӣ ва сарварии В. И. Ленин ба амал бароварда шуд, фатҳи Қасри Зимистона, мубориза фидокоронаи отрядҳои Армияи Сурх ба муқобили дастаҳои ғоратгаронаи немисҳо, муборизаи Армияи Сурхи ҷавон дар фронтҳои ҷанги гражданӣ сaромади қаҳрамониҳои халқи мо буданд. Хислати характерноки одами советӣ муҳаббати беинтиҳои вай нисбат ба Ватани социалистӣ, садоқатмандӣ ба кори бузурги Ленин, кори партия мебошад. Ин хислатҳои характернок ба одамони советӣ ёрӣ доданд ба озмоишҳое, ки то ҳол ба сари ягон халқи рӯи замин наафтида буданд, тоб оваранд ва дар ниҳояти кор бар душмани ғаддор ғолиб оянд.

Бародарии ҷанговаронаи халқҳои СССР ҳанӯз дар оташи аввалин набардҳои хунини тобистону тирамоҳи соли 1941 обутоб ёфта буд. Аскарони советӣ — намояндагони тамоми миллатҳои мамлакати Советҳо бо сарварӣ ва илҳомбахшии коммунистон ба муқобили истилогарони фашистӣ мардонавор ҷангида, дар ин ҷанг қаҳрамонии оммавӣ нишон доданд.

Ба ҷанги зидди фашистон сарҳадчиён ва қӯшунҳои округҳои наздисарҳаддӣ аввалин шуда даромаданд. Дар байни онҳо аскарон аз Тоҷикистон низ буданд, ки онҳо солҳои 1939—1940 ба хизмати ҳақиқӣ дар сафҳои Армияи Сурх даъват шуда буданд. Инак, номи онҳое, ки 22 июни соли 1941 дар сарҳад меҷангиданд: А. Ҳоҷибоев, Ҳ. Кенҷаев, Г. Нуров, Э. Рӯзиев, Ш. Назаров, А. Қаландаров, Н. Аникин, Ғ. Шарифов, Н. Голомазов, Д. Мирзоев, В. Алипов ва дигарон.

Корнамоии ҷовидонаи ҳомиёни Қалъаи Брест, ки дар онҷо ҷанговарони бештар аз 30 миллат — русҳо, белоруссҳо, украинҳо, гурҷиҳо, арманҳо, қазоқҳо, ӯзбекҳо, озариҳо, тоҷикон ва ғайра фидокорӣ нишон медоданд, абадӣ дар хотираи халқ боқӣ мемонад.

Лётчикҳои советӣ баробари оғози ҷанг шуҷоатмандии олии ҳарбӣ нишон доданд. Вақте ки лавозимоти ҷангӣ ба охир расид, онҳо ба ҷанги тан ба тани ҳавоӣ гузаштанд. 26 июнь фарзанди шарафманди хал-

ки белорус Н. Ф. Гастелло самолёти оташгирифтаашро ба ҷои ҷамъшудаи танкҳои душман равона кард.

Ибрати шахсии коммунистон — командирҳо ва коркунони сиёсӣ матонату суботкории ҷанговаронро таъмин кард. Дар лаҳзаҳои барои Ватан душвортарин атвору кирдори коммунистон намунаи дайни ватандӯстонаи худро ба ҷо овардани онҳо буд. Моҳи августи соли 1941 дар муҳорибаҳо барои шаҳри Новгород роҳбари сиёсии ротаи полки танкии 125 А. И. Панкратов — коргари собиқ аз Вологда корнамоии ҷовидона нишон дод. Дар яке аз ҳуҷумҳои навбатӣ, вай, вақте ки лавозимоти ҷангӣ тамом шуд, худро ба пулемёти душман партофта, онро хомӯш кард. Корнамоии қаҳрамононаи роҳбари сиёсӣ бисьёр рафиқони ӯро аз марг эмин гардонд ва ба иҷрои вазифаи ҷангӣ мусоидат намуд. Ватан ба А. Қ. Панкратов баъди вафоташ унвони Қаҳрамони Иттифоқи Советӣ дод.

Дар байни ҷанговарони тоҷик аввалин бор Муҳаммадӣ Иброҳимов барои шуҷоат ва қаҳрамонӣ бо ордени Ленин мукофотонида шуд. 6 июли соли 1941 тӯпе, ки вай нишонгири он буд, дар бадали чандин соат душманро оташборон мекард. Рафиқони Муҳаммадӣ паси ҳам қурбон шуданд. Худи ӯ дар назди тӯп танҳо монд ва оташфишониро ба тарафи душман қатъ накард. Дар майдони ҷанг 6 танк ва 16 автомошини душман нобуд гардид.

Мисолҳои матонату қаҳрамониҳои беамсоли дар рӯзҳои аввалини ҷанг нишондодаи ҷанговарони советӣ ҳадду канор надоранд. Қувваҳои Мусаллаҳи Советӣ ба озмоишҳои шадидтарин тоб оварда, сазовори эътибору эҳтироми одамони советӣ, тамоми башарияти тараққихоҳ гардиданд.

Мудофиаи Ленинград, Одесса, Киев, Севастополь, муҳорибаҳои назди Могилев, Гомель, Смоленск, Тихвин, Ростов барои барбод додани плани гитлерии «ҷанги барқвор» ва муҳофизати даромадгоҳҳои Москва аҳамияти калон доштанд.

Тирамоҳи соли 1941 дар наздикиҳои Москва ҷанги каснодида ба амал омад, ки қисмати Ватани социалистӣ ба анҷоми он вобаста буд. Партия халқи советиро даъват намуд, ки пойтахти азизро ҳифз кунанд. Қӯшунҳои мо бо матонату мардонагии беҳамто Москваро мудофиа мекарданд. Аҳолӣ ба онҳо ёрӣ мерасонд. Бо ҷидду ҷаҳди қаҳрамононаи армия ва халқ пеши роҳи фашистон боздошта шуд.

Дар муҳорибаҳои назди Москва ҳазорон ҷанговарон — фиристодагони Тоҷикистон обутоби ҷангӣ пайдо карданд, ки дар байни онҳо Р. Абдураҳмонов, Б. Дӯстов, А. Очилов, Б. Искандаров, Р. Ҷалилов, А. Зубков, А. Муҳаббатов, А. Маслик, Қ. Бездольний, Б. Назаров, А. Пиров, А. Пирмуҳаммадзода, М. Маҳкамов, Р. Мавлудов, Э. Юлдошев ва бисьёр дигарон махсусан фарқ карда меистоданд. Дивизияи Байрақи Сурх ва ордени Лениндори савораи 20, ки дар муҳорибаи ҷанги гражданӣ шӯҳрат ёфта буд, аз Тоҷикистон ба даромадгоҳҳои Москва расида омад. Аскарони савораи он дар нимаи моҳи ноябри соли 1941 ба задухӯрди шадид бо душман шурӯъ карданд, 130 солдат ва офицерони дивизия барои намунавор ба ҷо овардани супоришҳо бо ордену медальҳои Ватан мукофотонида шуданд.

Ҳуҷуми ҷавобии Армияи Сурх дар назди Москва 5—6 декабри соли 1941 сар шуд. Зарбаи ҳалокатовари қушунҳои советӣ на танҳо плани истилои Москваро барбод дод, балки беасос будани стратегияи «блицкриг»-ро комилан исбот намуд. Ҷанговарон ва офицерон — намояндагони тамоми миллатҳои социалистӣ худро дар назари оламиён нусрат ва шарафманд гардониданд. Дивизияи тирандози 316-ум таҳти фармондеҳии В. В. Панфилов, ки дар сарзамини қазоқҳо ташкил гардида буд, таҷассуми иттиҳоди ҷанговаронаи халқҳои бародар гардид. Дар гурӯҳи қиркунандаи танкҳо иборат аз 28 нафар намояндагони русҳо, украинҳо, қазоқҳо, қирғизҳо буданд. Қариб ҳамаи онҳо қаҳрамо-

нона ҳалок гардиданд, вале як қадам ҳам ақиб нарафтанд. Дар корнамоии 28 нафар панфиловчиёни қаҳрамон бори дигар бародарии ҷанговарони миллатҳои гуногун равшан таҷассум ёфт.

Коммунистон ҳамеша дар сафи пеши мубориза истода, намунаи матонату қаҳрамонӣ нишон медоданд. Бинобар ин онҳо бештар қурбон мешуданд. Танҳо дар шаш моҳи аввали ҷанг бештар аз 300 ҳазор нафар коммунистон қаҳрамонона ҳалок гардидаанд. Дар чунин шароит КМ ВКП(б) имкониятҳои нав ба нави мустаҳкам кардани ташкилотҳои партиявии армияро ҷустуҷӯ мекард, ҷанговарони дар муҳорибаҳо корнамоиҳо нишондодаро бевосита дар ташкилоти ибтидоии партиявӣ ба сафи ВКП(б) қабул мекардагӣ шуданд, ки қарори онро, бе маҷлиси партиявӣ, комиссияи партиявӣ тасдиқ мекард. Ватандӯстони содиқу ба фидокориҳо ҳозиру омода ба партия медаромаданд. «Ҳама медонад,— гуфта буд М. И. Калинин,— ки партия роҳбари мо, танҳо партияи зӯру тавоно халқро ба ғалаба мебарад. Вақте ки аскари сурх мефаҳмад, ки вай иштирокчии муҳорибаҳои шадид мегардад, дар бораи дохил шудан ба партия ариза медиҳад ва ба ҷанг ҳамчун коммунист рафтан мехоҳад».

«Мехоҳам фарзанди сазовори халқи тоҷик бошам,— навишта буд дар аризааш Сафо Саидов,— номи бузурги коммунистро боло нигоҳ медорам. Ваъда медиҳам, ки подразделенияи худро ба ҷанги зидди фашистон тавре тайёр намоям, ки онро Ватан талаб мекунад». Ҷанговар Мадюнус Ёқубов, ки барои хизматҳои ҷангиаш бо ордени Ситораи Сурх ва медали «Барои шуҷоат» мукофотонида шуда буд, ба ташкилоти партиявии рота чунин навишта буд: «Партия ба тоҷикон ҳаёти хушбахтона ва пурнеъмат ато кард. Немисҳои лаин онро кашида гирифтанианд. Ман баҳри муҳофизати Тоҷикистони худ, Ватани худ якҷоя бо ҳамаи халқҳои Иттифоқи Советӣ ба ҷанг омадам ва дар ин мубориза баҳри ҳуқуқ ба зиндагӣ ман ҳамчун коммунист ширкат варзидан мехоҳам».

Чунин аризаҳои дар байни муҳорибаҳо навишташуда ҳазорҳо буданд. Дар миёнаи соли 1942 шумораи коммунистон дар Қувваҳои Мусаллаҳи Советӣ ба 1.413 870 нафар расид.

Армияи Сурхи сермиллат дар давраи ҷанги Сталинград озмоиши бузургро аз сар гузаронд. Шиори партия «Ягон қадам ақиб намеравем» шиори ҳар як қисми ҳарбӣ, ҳар як ҷанговар ва офицер гардид. Идроки амиқи ҳавфи марговаре, ки ба сари Ватани мо омада буд, ба ҷанговарони советӣ қувваи нав бахшида, масъулияти онҳоро дар назди партия ва халқ басо баланд бардошт. Муҳофизатгарони шаҳри соҳили Волга фидокорӣ ва қаҳрамонии беамсол зоҳир намуданд, онҳо қувва ва ҳаёти худро дареғ намедоштанд. Меҳнатдӯстони замони осоишта муборизони ҳақиқӣ, ҷанговарони собитқадам гардиданд.

Ҷанговарони Сталинград ҳар як кӯча, ҳар як биноро бо мардонагии бемисл мудофиа мекарданд. Гурӯҳи на чандон калони гвардиячиёни советӣ таҳти фармондеҳии сержант Я. Ф. Павлов бинои чоршоёнаро қариб ду моҳ муҳофизат карданд. Ин бино дар харитаи шахсии Паулюс ҳамчун қалъа ишора ёфта буд. Гитлерчиён ба сари шермардон селаи снаряду минаҳоро мерехтанд, ба муқобили онҳо танкҳо ва автоматчиёнро мефиристоданд, вале ба матонати онҳо рахна зада наметавонистанд. Ин хонаро қариб тамоми мамлакат ҳифз мекард. Чунки дар он ҷо намояндагони 8 миллат, аз ҷумла тоҷикон Аҳмад Турдиев ва дигарон мубориза мебурданд.

Сталинград барои он ҳам шикастнопазир монд, ки Партияи Коммунистӣ аз муҳофизатчиёни он чунон қувваи матине омода кард, ки он барои даррандагони гитлерӣ дандоншикан буд. Корнамоиҳои сершумори солдатҳои советӣ шоҳиди он аст.

Ҳазорҳо нафар фиристодагони Тоҷикистони советӣ дар ҷангҳои шадид шӯҳрат ёфтанд, ки дар байни онҳо Б. Сиддиқов, Ш. Аҳмадҷонов,

А. Қаландаров, Ғ. Рашидов, Т. Шукин, И. Назаров, А. Турсунов, А. Долгих, А. Ҳоҷибоев, А. Ҳакимов, Н. Мирзоев ва бисьёр дигарон низ буданд.

Ҷанговарон ва командирони дивизияи 61-уми савора, ки дар Тоҷикистон ташкил гардида дар айни авҷу вусъати муҳорибаҳо ба фронти Сталинград омада буд, худро ҳамчун қаҳрамонони ҳақиқӣ нишон доданд. Бештар аз 300 нафар ҷанговарони савора барои корнамоиҳояшон бо ордену медальҳо мукофотонида шуданд. Б. Давлатов, М. Новосельцов, И. Двадненко (ҳар сеи инҳо баъдтар Қаҳрамони Иттифоқи Советӣ гардиданд), В. Левин, Р. Рӯзиев, Ф. Плохушко, Р. Аноров, В. Петров, Қ. Охунов, Ғ. Эшонқулов, С. Раҷабов, А. Сидиқов, П. Абаринов, Холматов, Х. Валиев ва бисьёр дигарон аз ҳамин ҷумлаанд. Шӯъбаи пропаганда ва агитацияи КМ ПК(б) Тоҷикистон корнамоиҳои қаҳрамононаи саворагони шӯҳратмандро ин тавр шарҳ дод: «Ба писарони арзандаи ба ин соединения ҳамроҳ шудаи халқи тоҷик, ба пахтакорони соҳилҳои Вахши пуртуғьён ва водии Ҳисори шукуфон, боғдорону токпарварони Ленинобод, гӯсфандпарварони Помир, човандозҳои ҷасури Ғарми дурдаст бахти бузург — дар 4 сафҳои шарафманди муҳофизатгарони Сталинград ҷой гирифтан насиб гардид. Ҳамаи онҳо бо душман ҷасурона ва собитқадамона ҷангиданд. Онҳо истилогарони фашистии немисро бе амон ба таври сталинградӣ мекӯфтанд».

Муттаҳидии ҷанговарона ва дӯстии ҳайати шахсии сермиллати қӯшунҳои советӣ дар тамоми рафти ҷанг, дар ҳамаи минтақаҳои фронти байни Иттифоқи Советӣ ва Германия равшан зоҳир мегардид. «Ғалаба ё марг» — чунин буд вазифае, ки дар назди ҷанговарони ҳамаи миллатҳои советӣ меистод.

Корнамоии афсонавии Александр Понкратов, Вячеслав Васильковский, Александр Матросовро, ки бо тани худ амбразураи дзоти душманро бастанд, бештар аз 200 нафар аскарони миллаташон гуногун, аз он ҷумла собиқ колхозчии райони Ашт Тӯйчӣ Эрйигитов такрор карданд.

Одамони советӣ барои ба даст овардани ғалаба аз ягон хел қурбониву душворӣ натарсида, ба ҳамаи азобу уқубат ва маҳрумиятҳои ҷанг тоб оварданд ва баҳри ҳимояи Ватан ҳам меҷангиданду ҳам меҳнат мекарданд.

Яке аз амалиётҳои бузургтарини ҷанги дуюми ҷаҳон — муҳорибаҳои Курск бо қаҳрамонии оммавии аскарони советӣ хотирнишон карда шуд. Чунин факт ҳам далели он аст, ки бештар аз 100 ҳазор нафар иштирокчиёни он бо ордену медальҳо мукофотонида шуда, 180 нафарашон бо унвони олии Қаҳрамони Иттифоқи Советӣ мушарраф гардонда шуданд. Лётчики қиркунанда лейтенанти калон, коммунист А. К. Горовец шӯҳрати абадӣ пайдо кард. Вай 6 июни соли 1943 дар як ҷанг 9 самолёти бомбаандози фашистиро зада афтонд. Вай дар ҷанг ягона лётчике буд, ки дар як ҳуҷум чунин корнамоии беҳамто нишон дода тавонистааст. Ба ӯ баъди вафоташ унвони Қаҳрамони Иттифоқи Советӣ дода шуд.

9 июль 120 танки фашистон, аз он ҷумла 35 танки «Паланг» ба мавқеъҳои батальони сеюми полки 214-уми дивизияи гвардиячии 73, ки ба он коммунисти шуҷоъ А. А. Бельгин фармондеҳӣ мекард, зада даромаданд. Корнамоиҳои беамсоли гвардиячиён бо техникаи душман 12 соат давом кард. Аскарони советӣ ғолиб омаданд: онҳо 39 мошинро оташ гиронда, қариб ҳазор нафар гитлерчиёнро торумор карданд. Дуруст аст, ки батальон низ 300 сарбоз, аз ҷумла командирро талаф дод. Тамоми ҳайати шахсии батальон барои ин муҳориба бо ордену медальҳо мукофотонида, ба се нафари онҳо унвони Қаҳрамони Иттифоқи Советӣ дода шуд.

Дар ҷангҳои камонаи Курск артиллеристон Исмоил Ҳамзаалиев ва Ҳодӣ Кенҷаев шӯҳрат ёфтанд. Ҳар дуи онҳо дар мавқеъҳои худ фидо-

корӣ нишон дода, то снаряди охирин ҷангида, техника ва қувваи зиндаи душманро несту нобуд карданд. Ба онҳо ҳамчун аввалин ҷанговарони тоҷик дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ моҳи сентябри соли 1943 унвони Қаҳрамони Иттифоқи Советӣ дода шуда буд. Дар ҷангҳои Курск муттаҳидии интернационалӣ ва дӯстии ҷанговаронаи аскарони советӣ, садоқатмандии онҳо ба Ватан ва партия бори дигар равшан зоҳир гардид.

Баъди ҷангҳои Курск муҳорибаҳо бахри Днепр оғоз гардид. Гитлерчиён мепиндоштанд, ки қисмати тамоми фронти Ҷанубӣ, тамоми ноҳияҳои ҷанубу шарқии ишғол кардаи онҳо ба нигоҳ доштa тавонистани Днепр вобаста аст. Бинобар ин онҳо шитобкорона дар соҳилҳои дарьё, махсусан дар соҳили рости он, истеҳкомҳои муқтадир месохтанд. Роҳбарияти рейх пропагандаро дар бораи дастнорасии «Қалъаи шарқ»-и днепрӣ вусъат дод. Гитлерчиён ҷор меандохтанд, ки Днепр чапа ҷорӣ мешаваду аммо русҳо ин садди азимро бартараф карда наметавонанд.

Вале аскарони советӣ вазифаи дар соҳилҳои Волга торумор кардани душманро бошарафона ба ҷо оварданд ва планҳои онро доир ба нигоҳ доштани ин мавқеи мустаҳкам ва барои ҳуҷум омода кардани қувваҳо барбод доданд. Командирҳо ва органҳои сиёсӣ, ташкилотҳои партиявӣ ва комсомолӣ дар қӯшунҳо корҳои доманадори агитациониро дар бораи аҳамияти иҷрои вазифаҳои дар пеш истода ба роҳ монданд. Ташкилотҳои ибтидоӣ ва ротавии партиявӣ дар рафти ҷангҳо мунтазам мустаҳкам ва сафҳояшон аз ҳисоби ҷанговарони беҳтарин мукаммал мегардиданд.

Ҳуҷуми нави қӯшунҳои советӣ дар фронти 2 ҳазор километрӣ бо иштироки 9 фронт ва 49 армия бо тамоман озод намудани соҳилҳои чапи Украина барқвор аз дарьёи Днепр гузашта, озод кардани пойтахти Украина — Киев анҷом ёфт. Ин ғалабаи нави дурахшони қӯшунҳои советӣ буд, ки тамоми ҷаҳониёнро ба ваҷд овард.

Дар ин муҳорибаҳо ҷанговарони тоҷикистонӣ низ шуҷоату қаҳрамонӣ нишон дода, бештар аз 20 нафарашон ба унвони Қаҳрамони Иттифоқи Советӣ сарфароз гардиданд. Ватан бо фарзандони шӯҳратманди халқи тоҷик Домулло Азизов, Саидқул Турдиев, Ҳайдар Қосимов, Бакир Давлатов, фиристодагони республика Михаил Новосельцов, Василий Бояркин, Петр Кашпуров, Николай Аникин ва бисьёр дигарон, ки сазовори ин унвони олӣ гардиданд, фахр мекунад.

Ду дивизияи савораи дар шефии Тоҷикистон буда низ дар ҳамин ҷо корнамоӣ нишон доданд. Ба дивизияи бистуми савора барои гузаштан аз Днепр унвони фахрии дивизияи 17-уми гвардиягӣ дода шуд.

Муваффақиятҳои Армияи Сурх аҳамияти калони байналхалқӣ доштанд. Онҳо инчунин ба минбаъд баланд бардоштани рӯҳияи маънавии тамоми одамони советӣ ва ҷанговарони он, дар атрофи Партияи Коммунистӣ — доҳии озмудашуда ва илҳомбахши тамоми ғалабаҳои мо боз ҳам зичтар муттаҳид гардидани одамони советӣ мусоидат карданд.

Ғалабаи бузурги Қувваҳои Мусаллаҳи Советӣ бар армияи фашистӣ барои комилан аз хоки советӣ зада дафъ кардани истилогарон ва барҳам задани тартиботи фашистӣ дар Европа шароит ба амал овард. Дар давоми соли 1944 Армияи Сурх дар Ленинград ва Новгород, дар Украинаи соҳилҳои рост ва Қрим, дар гарданаи Карелия ва Белоруссия, назди Кишинёв ва Ясса, дар назди Балтика ба душман паси ҳам зарбаҳо мезад.

Ҳар рӯз қаҳрамонони нав ба нав пайдо мешуданд. Лётчикҳои советӣ бо душман фидокорона меҷангиданд. Дар байни онҳо собиқ лётчикҳои авиацияи граждании Тоҷикистон И. Велухов, Т. Гаврилов, И. Душкин В. Обухов, И. Расин, М. Родных, Г. Таран, П. Тихонов ва С. Яцковский низ буданд, ки Қаҳрамони Иттифоқи Советӣ гардиданд. Ҳамаи онҳо дар авиацияи дурпарвоз хизмат карда, ба ақибгоҳи душ-

ман мерафтанд ва объектҳои ҳарбии душманро бомбаборон карда, тӯдаҳои калони қӯшунҳо ва техникаи ҷангии онро торумор менамуданд.

Дар рафти аз истилогарони гитлерӣ тамоман озод намудани хоки советӣ сарбозони мо чун пештара бо матонат ва фидокорӣ меҷангиданд, ки бо ситораи тиллоии Қаҳрамони Иттифоқи Советӣ ва ордени Ленин мукофотонида шудани 2806 нафарашон далели ин аст. Дар байни мукофотонидашудагон аз Тоҷикистон Исмат Шарифов, Сафар Амиршоев, Фатҳулло Аҳмадов, Михаил Владимиров, Алексей Дмитрев ва дигарон, ҷамъ 10 кас буданд, ки онҳо ҳангоми иҷрои вазифаи ҷангӣ қаҳрамонии ҳақиқӣ зоҳир намуданд.

Армияи Сурх ба халқҳои мамлакатҳои Европа, ки дар зери асорати фашистӣ ҷон мекоҳонданд, дасти ёрӣ дароз кард. Ҷанги Бузурги Ватанӣ бо мубориза ин халқҳо баҳри озодӣ ва истиқлолияти худ пайваста гардид. Амалиёти ҷангии Қувваҳои Мусаллаҳи Советӣ таҷассуми ватандӯстӣ ва интернационализми ҷанговарони армия ва флот инсондӯстии олӣ, матонати маънавӣ ва шуурнокии синфии онҳо гардид.

Сарбозони тоҷикистонӣ ба муқобили қӯшунҳои фашистӣ бо матонату шуҷоатмандӣ дар сарзамини Польша, Венгрия, Румыния, Чехословакия, Югославия меҷангиданд. Дар қатори ҷанговарони советӣ, ки байрақҳои моро шӯҳратманд гардонда, бо корнамоиҳояшон дар хотири халқи Чехословакия аз худ нақш гузоштаанд, тоҷикон низ буданд. Ба ду нафари онҳо — ба Эргаш Шарифов ва Амиралӣ Саидбеков, ки дар вақти аз гитлерчиён озод кардани хоки Чехословакия корнамоӣ нишон дода ҳалок гардидаанд, баъди вафоташон номи Қаҳрамони Иттифоқи Советӣ дода шуд.

Корнамоиҳои ҷанговарони советӣ дар мубориза баҳри Берлин бе мислу монанд мебошанд. Коммунистон чун ҳамеша роли пешсафона мебозиданд. Вақте ки командири ротаи якуми полки 63 гвардиягии дивизияи 23 гвардиягӣ аз саф баромад, инструктори санитарӣ, ташкилотчии партиявӣ Л. С. Кравец фармондеҳиро ба ӯҳдаи худ гирифта, подразделенияро ба ҳуҷум бурд. Муқобилияти қатъии душман рахна карда шуд. Л. С. Кравец ба гирифтани унвони Қаҳрамони Иттифоқи Советӣ мушарраф гардид.

Дар фатҳи Берлин якҷоя бо писарони тамоми халқи советӣ ҷанговарони тоҷикистонӣ низ иштирок карданд. Дар байни онҳо Қ. Ҳаитов, М. Тошмуҳаммедов, И. Бурҳонов, Н. Юсуфов, А. Собиров, Н. Очилов, Б. Ҳакимов, Ш. Даткаев, Қ. Саидов, Л. Лукин, М. Ҷалилов, А. Пӯлодов ва бисёр дигарон низ буданд. Ба иштирокчиёни ҷанг барои Берлин аз Тоҷикистон ба Н. Балакин, А. Горелов, Ф. Чепурин унвони Қаҳрамони Иттифоқи Советӣ дода шуд.

Ба ғалабаи оламшумули таърихӣ халқи тоҷик низ саҳми сазовори худро гузошт. Ҷанговарони тоҷикистонӣ барои ҳар як шаҳр ва қишлоқ, ҳар ваҷаб замини муқаддас мардонавор ҷангиданд.

Бештар аз 200 ҳазор нафар меҳнаткашони республика ҷанговарон ва командирони Армияи Сурх гардиданд. Ҳар яки онҳо ҳаёти худро дареғ надошта то тири охирин ҷонбозӣ мекарданд. Ватан ба шуҷоатмандӣ ва қаҳрамонии фиристодагони Тоҷикистон баҳои баланд дод — 54 нафари онҳо ба гирифтани унвони Қаҳрамони Иттифоқи Советӣ мушарраф гардиданд, 19 кас кавалери комили орденҳои Шараф, бештар аз 50 ҳазор кас бо ордену медальҳои ҷангӣ мукофотонида шуданд.

Халқи советӣ онҳоеро, ки бар ивази ҷони худ дами Ғалабаро наздик карданд ва оянддаи шукуфони Ватани моро ҳифз намуданд, ҳеҷ гоҳ фаромӯш намекунад. Оташи хотираи қаҳрамонони ҳалокгардида дар дили одамони советӣ асло хомӯш намешавад.

# КОРНАМОИҲОИ МЕҲНАТКАШОНИ АҚИБГОҲ ДАР СОЛҲОИ ҶАНГИ БУЗУРГИ ВАТАНӢ

*Ғ. ХАЙДАРОВ,*
*доктори илмҳои таърих*
*Т. ЛУҒМОНОВ,*
*номзади илмҳои таърих*

Меҳнаткашони ақибгоҳи советӣ дар Ғалабаи бузург бар фашизми Германия ва миллитаризми Япония ҳиссаи босазо гузоштанд. Суханони машҳури «Ғалабаи фронт дар ақибгоҳ тайёр карда мешавад», ки дар солҳои мудҳиши ҷанг ба миён омаданд, дорои маънои ҳақиқатан ҳам калон буданд.

Ҷанге, ки фашизми Германия ба муқобили Иттифоқи Советӣ сар кард, талаб менамуд, ки масъалаҳои дар шароити ҷанг сафарбар кардани тамоми захираю имкониятҳои хоҷагии халқи СССР ба миён гузошта, ба тарзи ҳарбӣ гузаронидани он, ташкили ақибгоҳи мустаҳкаму муташаккил фавран ҳал карда шаванд. Истеҳсолоти ҳарбӣ бояд асоси тамоми иқтисодиёти мамлакати муҳорибакунандаро ташкил медод. Аз 10 ҳазор директиваҳое, ки Комитети Давлатии Мудофиа (КДМ) дар зарфи бештар аз чор сол қабул кард, тахминан аз се ду ҳиссааш ба масъалаҳои иқтисодиёти ҳарбӣ ва ташкили истеҳсолоти ҳарбӣ вобаста буданд.

Партияи Ленин ташкилотчии азнавсозии ҳарбии хоҷагии халқ буд. Ин масъалаи дорои аҳамияти аввалиндараҷа дар маркази диққати Комитети Марказии партия ва Бюрои Сиёсии он, КМ партияҳои коммунистии республикаҳои иттифоқӣ ва ташкилотҳои маҳаллию ибтидоию партиявӣ меистод. Маҳз онҳо ба амал барорандагони сиёсати партия, звенои асосии бевосита ба истеҳсолот алоқаманд буданд.

Дар асоси плани ҳарбию хоҷагие, ки моҳи августи соли 1941 аз тарафи КМ партия ва Ҳукумати Советӣ тасдиқ карда шуд, кори бениҳоят зиёди ба тарзи ҳарбӣ гузаронидани хоҷагии халқ сар шуд. Иҷрои ин кор ба сабаби ба дарунтари мамлакат ақиб гаштани армияи мо боз ҳам мушкилтар гардида буд.

Дар назди партия, халқи советӣ вазифаи мураккабтарини аз рӯи ҳаҷмаш то ҳол диданашуда — дар муддати кӯтоҳтарин дар ақибгоҳи дур ҷойгир кунондани миқдори зиёди корхонаҳои саноатӣ, таҷҳизот, ашъёи хом, сарватҳои гуногуни моддӣ ва маданӣ, кӯчондани аҳолии бисьёрмиллиона истода буд.

Вазифаи мураккаби ба миён гузоштаи партия дар бобати дар районҳои шарқӣ (Урал, Сибирь, Шарқи Дур, Қазоқистон, Осиёи Миёна, Поволжье) ҷойгир кунондани қувваҳои истеҳсолкунанда асосан дар ним соли аввали ҷанг ба ҷо оварда шуд. Қариб 1,5 миллион вагон бо таҷҳизот, ашьёи хом, сӯзишворӣ, одамон ба Шарқ равона карда шуданд. Дар шаш моҳи аввал қори аз рӯи ҳаҷмаш бениҳоят калон — ҷойгир кунондан ва ба кор андохтани 1523 корхонаи калони саноат иҷро карда шуд. Бештар аз 10 миллион нафар одамон ба районҳои ақибгоҳ кӯчонда шуданд. Дар амал як давлати саноатӣ ба ҳазорҳо километр кӯчонда шуд.

Эвакуация қисми муҳими таркибии ба роҳи ҳарбӣ гузаронидани иқтисодиёт буд. Ҷойгир кунондан, зуд ба кор андохтани корхонаҳо ва таҷҳизоти ба Шарқ овардашуда ҳам вазифаи мушкилу мураккабтарин буд.

Органҳои партиявии республикаҳо, вилоятҳо, ки корхонаҳо ба территорияи онҳо оварда шуданд, бо ҷидду ҷаҳди азим кор мекарданд. Қаҳрамонии меҳнатии ақибгоҳ дар вақти барқарору васл кардани корхонаҳои саноатии кӯчондашуда аз қаҳрамонии қӯшунҳои советӣ дар фронт ҳеҷ мондани надошт.

Ба туфайли саъю кӯшиши партия, меҳнати синфи коргар саноати ба Шарқ кӯчондашуда дар мӯҳлатҳои кӯтоҳтарин аз нав барқарор карда шуд. Қисми зиёди корхонаҳои кӯчондавӯ барқароршуда ҳанӯз дар баҳори соли 1942 маҳсулот медоданд.

Органҳои партиявию давлатӣ масъалаҳои кадрҳоро низ бомуваффақият ҳал намуданд. Соли 1942 дар районҳои шарқии СССР 69,5 фоизи коргарону хизматчиёни мамлакат кор мекарданд, ки ин 13,1 миллион нафар одамонро ташкил медод.

Базаи ҳарбию саноатии Шарқ, ки бо ҷидду ҷаҳди партия ва синфи коргар барпо карда шуд, ҳамон қадар маҳсулоти ҳарбӣ медодагӣ гардид, ки ба маҳсулоти тоҷангии тамоми мамлакат баробар буд. Ба зиммаи он вазифаи бо техникаи ҳарбӣ, яроқу аслиҳа таъмин кардани армия гузошта шуда буд. Дар охири ҷанг дар ин ҷо 76 фоизи чӯян, 75 фоизи пӯлод гудохта, 75 фоизи прокат, 89 фоизи маъдани оҳан ва қариб нисфи ангишт истеҳсол карда мешуд.

Дар районҳои ақибгоҳи мамлакат дар солҳои ҷанг ғайр аз корхонаҳои кӯчондашуда, боз 3,5 ҳазор объектҳои нави калони саноатӣ сохта шуданд. Урал ба қӯрхонаи Қувваҳои Ҳарбии Советӣ табдил ёфт. Масалан, дар Челябинск, ки онро одамон дар он солҳо бо фахр Танкоград меномиданд, тамоми заводҳои танксозии мамлакат гирд оварда шуда буданд.

Аз нав ҷойгиркунонии бемислу монанди саноат, ки дар мӯҳлатҳои ниҳоят кӯтоҳ ва бо талафоти кам ба амал бароварда шуд, дар тамоми дунёе бартарии иқтисодиёти плании социалистӣ, фидокорӣ ва қаҳрамонии меҳнатии халқи советиро намоиш дод. Инро ҳатто дар хориҷа ҳам эътироф карданд. Масалан, публицистӣ англис Александр Верт навишта буд: «Кӯчондани саноат дар нимаи дуюми соли 1941 ва аввали соли 1942 ва дар Шарқ ҷойгир кунондани онро ба қатори корнамоиҳои аз ҳама ҳайратангезтарини ташкилотчигии Иттифоқи Советӣ дар солҳои ҷанг дохил кардан лозим аст».

Як қисм корхонаҳо аз районҳои ғарбӣ ба Тоҷикистон ҳам кӯчонда шуданд. Ҳанӯз дар моҳҳои аввали ҷанг ба республика таҷҳизоти заводи консервбарории «Красний Перекоп»-и Феодосия, заводи зарфҳои шишагии ба номи 1-маи Симферополь, заводи собунпазии Москва, комбинати шоҳибофии ба номи Щербакови Москва, фабрикаи бофандагии Люберцы, фабрикаи ресмонресии Павлово-Покровский, фабрикаи бофандагии «Пионер»-и Владимир ва ғайра дохил шуданд.

Тамоми таҷҳизоти кӯчондашудаи саноати бофандагӣ дар комбинати матоъҳои пахтагини сохташавандаи Душанбе ва комбинати абрешими Ленинобод гирд омад. 20 декабри соли 1941 ба республика 50 мошини ресандагии азамат оварда шуд ва онҳоро дар комбинати матоъҳои пахтагини Душанбе пеш аз мӯҳлат васл карданд. Дар комбинати абрешими Ленинобод 155 мошини ресандагӣ дар як мӯҳлати хеле кӯтоҳ васл карда, ба кор андохта шуд.

Таҷҳизоти аксарияти корхонаҳои кӯчондашуда ба ҳудуди корхонаҳои муҷовир кашонда мешуданд. Масалан, комбинати консервбарории Қонибодом дар асоси таҷҳизоти дохилшуда цехи дар як шабонарӯз истеҳсолкунандаи 36 ҳазор қуттии шартӣ консервҳои гӯштӣ, заводи консервбарории Ӯротеппа — цехи консервҳои мевагии иқтидораш 500 қут-

тӣ дар як шабонарӯз, заводи консервбарории Исфара — цехи томатбарориро ба роҳ монданд.

Тамоми корхонаҳои саноатии ба Тоҷикистон кӯчондашуда то нимаи аввали соли 1943 комилан барқарор карда шуданд, ки дар натиҷаи ин дар республика соҳаҳои нави истеҳсолот пайдо гардиданд.

Гарчанд республикаи мо аз хатти фронт хеле дур буд, бо вуҷуди он дар ин ҷо ҳам ба роҳи ҳарбӣ гузарондани тамоми хоҷагии халқ вазифаи таъхирнопазир гардид. Пеш аз ҳама зарур буд, ки кори саноат фавран аз нав сохта, он аз истеҳсоли маҳсулоти давраи осоишта ба истеҳсоли маҳсулоти барои фронт зарур гузаронда шавад. Масалан, бофандагони республика ба истеҳсоли абрешими парашютӣ ва ҷарроҳӣ, газворҳои техникӣ, докаҳои тиббӣ ва ғайра шурӯъ карданд. Дар корхонаҳои саноати хӯрокворӣ бошад, истеҳсоли консерваҳо, концентратҳои хӯрокӣ, сухарӣ, шарбатҳо ва ғайра зиёд карда шуд.

Дар назди меҳнаткашони деҳот ҳам проблемаҳои тезу тунд ба миён омаданд. Ҷанг ба хоҷагии қишлоқи мамлакат зарари калон овард. Ҳанӯз дар аввалҳои ҷанг ба душман муяссар гардид, ки вилоятҳои бойтарини хоҷагии қишлоқро бо захираҳои одамиаш забт кунад. Вазъияти таъминоти моддию техникии истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ хеле вазнин гардид.

Дар чунин шароити мураккаб партия дар назди деҳқонони колхозӣ вазифа гузошт, ки ҳосилро сари вақт ҷамъоварӣ намоянд, ба давлат баҳри ба вуҷуд овардани захираҳои озуқаврии зарурӣ барои фронту ақибгоҳ ёрӣ расонанд, техникаи хоҷагии қишлоқ ва ҳайвонотро аз районҳои наздифронтӣ кӯчонанд.

Дар солҳои 1941—1942 аз колхозу совхозҳои ба зери хатармонда миллионҳо центнер маҳсулоти хоҷагии қишлоқ бароварда шуданд. Деҳқонони колхозӣ дар шароити ҷанг ба манфиатҳои Ватани социалистӣ беандоза садоқатманд будани худро нишон доданд, мушкилию маҳрумиҳоро мардонавор бартараф карда, дар кори дар асоси ҳарбӣ аз нав сохтани хоҷагии халқ, барпо намудани иқтисодиёти ҳарбӣ ҳиссаи барҷаста гузоштанд.

Меҳнаткашони деҳоти Тоҷикистон ҳам аз рӯзҳои аввали ҷанг ба азнавсозии хоҷагии қишлоқ шурӯъ намуданд. Дар назди онҳо вазифа меистод, ки истеҳсоли ғалла, пахта, пилла ва дигар зироатҳои техникӣ, маҳсулоти чорводориро зиёд намоянд. Ин вазифаро дар шароити ниҳоят мушкил ба ҷо овардан лозим меомад, зеро қисми асосии коркунони болаёқати деҳот ба армия ва саноат, бисёр техника, автомашина ва ҳайвоноти корӣ ба эҳтиёҷоти ҷанг ҷалб карда шуданд.

Синфи коргар, деҳқонони колхозӣ ва интеллигенцияи халқӣ бо роҳбарии Партияи Коммунистӣ намунаи шуурнокии баланд ва муташаккилии олӣ нишон дода, барои пайваста зиёд кардани ҳосилнокии меҳнат мекӯшиданд. Дар ин рӯзҳо шаклҳои нави мусобиқаи социалистӣ ба вуҷуд омада, ҳаракати дусадфоизчиён, сесадфоизчиён, бисёрдастгоҳчиён ва ғайра вусъат меёфт. Ба ҷои писарону шавҳарон, падарону бародарони ба майдони ҷанг рафтагӣ садҳо ҳазор нафар занону духтарон ва нафақахӯрон ба истеҳсолот омаданд.

Моҳи маи соли 1942 бо ташаббуси коргарони саноати металлургӣ мусобиқаи социалистии умумиттифоқӣ вусъат гирифт. Комитети Марказии партия ва Ҳукумати советӣ ташаббуси ташкили мусобиқаи социалистии умумиттифоқиро, ҳамчун воситаи муҳими пурзӯр намудани ёрӣ ба фронт, маъқул донистанд.

Ҳаракати ватандӯстона аз рӯзҳои аввал дар байни занон авҷ гирифт ва онҳо дар солномаи меҳнати халқи советӣ дар солҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ саҳифаҳои дурахшон навиштанд. Занон ба назди дастгоҳ истода, ҷои шавҳару фарзандони ба фронт рафтаи худро гирифта, намунаи устувории бемислу монанд ва меҳнати диловаронаро нишон доданд.

Дар рафти Ҷанги Бузурги Ватанӣ хислатҳои асосии интеллигенцияи советӣ — ҳисси амиқи ватандӯстӣ, ягонагӣ бо халқ, идеянокии коммунистӣ, ҳисси гражданӣ, омодагӣ ба корнамоӣ барои ҳифзи Ватан равшан зуҳур ёфтанд.

Президиуми АФ СССР мувофиқи самтҳои қабулшудаи корҳои илмӣ плани тадқиқоти навбати аввалро пешниҳод кард, ки 200 мавзӯи он бевосита ба масъалаҳои истеҳсолоти ҳарбӣ, бо лавозимоти ҷангӣ таъмин намудани армия ва флот алоқаманд буданд. Комиссияҳои комплексии дар Свердловск ва Қазон оид ба сафарбаркунии захираҳои Урал ва Поволжьеи Миёна ташкил додашуда аҳамияти умумидавлатӣ пайдо карданд.

Ба туфайли меҳнати фидокоронаи ходимони маданият, коркунони маорифи халқ, нигаҳдории тандурустӣ, маданию маърифатӣ ва воситаҳои ахбороти оммавӣ ба ҳама мушкилию маҳрумиятҳои ба миён овардаи ҷанг нигоҳ накарда, ҳаёти маънавии одамони советӣ ягон дақиқа ҳам хомӯш нагашт.

Хулоса, бо даъвати партияю амри дилу виҷдон тамоми одамони советӣ — хурду калон — ба мубориза муқаддас бар зидди фашизм бархостанд. Дар қарори КМ КПСС «Дар бораи 40-солагии Ғалабаи халқи советӣ дар Ҷанги Бузурги Ватании солҳои 1941—1945» чунин қайд карда шудааст: «Меҳнаткашони ақибгоҳ дар солҳои ҷанг корнамоии бузург нишон доданд. Коргарон, колхозчиён, олимону инженерон, конструкторон бо меҳнати фидокоронаи худ дар муҳорибаи бемислу монанд барои металл ва ғалла, сӯзишворӣ ва ашёи хом, барои офаридани яроқи пуриқтидори советӣ ғолиб баромаданд».

Ақибгоҳ ба миқдори зарурӣ ба фронт фиристодани яроқу аслиҳа, озуқаворӣ ва сарулибосро таъмин кард. Миқдори техникаи ҳарбӣ ҳаррӯз меафзуд. Дар охири соли 1942 — аввали соли 1943 авиацияи советӣ бартарӣ ба даст овард. Танкҳои машҳури мо Т-34, КВ, ИС танкҳои вазнини фашистии номдори «ТИГР», «Пантера» ва тӯпи ҳуҷумкунандаи «Фердинант»-ро пахш карданд.

Саноати советӣ дар солҳои ҷанг 489,9 ҳазор тӯпҳои гуногунмил, 136,8 ҳазор самолёт, 104,7 ҳазор танк ва дастгоҳҳои худгарди артиллерӣ истеҳсол кард. Ба ҳисоби миёна ҳар сол 3 миллион милтиқ, қариб 2 миллион автомат, 100 ҳазор миномёт, 450 ҳазор пулемётҳои дастию дастгоҳдор бароварда мешуд.

Дар ҳамин давра аз ШМА ва Англия фақат 9,6 ҳазор тӯп, 18,7 ҳазор танк гирифта шуд, ки ин каме зиёдтар аз чор фоизи ҳамаи лавозимоти ҳарбии дар давоми солҳои ҷанг гирифтаи Армияи Сурхро ташкил медод. Ба замми ин иттифоқчиён ба мо аслиҳаҳои аллакай кӯҳнашударо мефиристоданд.

Кӯшишҳои пропагандаи буржуазӣ барои зиёд карда нишон додани роли ёрии ҳарбию техникии давлатҳои иттифоқӣ ба Армияи Советӣ ҳеҷ вақт аҳамияти он факти таърихиро паст зада наметавонанд, ки Иттифоқи Советӣ фақат ба ресурсҳои иқтисодии худ, ба меҳнати қаҳрамононаи халқи худ такья намуда, истилогарони фашистиро несту нобуд кард. Партияи Коммунистӣ тавонист, ки бартариҳои иқтисодиёти социалистиро бомуваффақият истифода бурда ва тамоми захираҳои моддию одамии мамлакатро сафарбар намуда, хоҷагии боиқтидори ҳарбиро барпо намояд ва дар рафти ҷанг Қувваҳои Мусаллаҳи советиро бо ҳама чизҳои барои ғалаба зарур таъмин кунад.

Аз мобайнҳои соли 1943, аз айёми ҷӯшу хурӯши ҷанг сар карда, дар ҳаёти меҳнаткашони ақибгоҳ марҳалаи нав — мубориза барои бартараф намудани оқибатҳои вазнини истилои фашистони немис оғоз ёфт. Программаи тадбирҳои навбати аввал дар ин бобат дар қарори КМ партия ва СКХ СССР аз 21 августи соли 1943 «Дар бораи тадбирҳои таъҷилӣ оид ба барқарор намудани хоҷагии халқи районҳои аз истилои немисҳо озодшуда» баён ёфта буд.

Тамоми мамлакат, ҳамаи республикаҳои бародарӣ ба ёрии районҳои озодшуда омаданро қарзи худ шумориданд. Районҳои ақибгоҳ, вилояту шаҳрҳои зарардидаро ба шефӣ гирифтанд. Ёрии беғаразонаи тамоми халқи советӣ гарави ҳалкунандаи дар рафти ҷанг бомуваффақият барқарор намудани республикаю вилоятҳои зарардида буд.

Пункти асосии барқароркунии саноат Донбасс гардид, ки он аз ҳама зиёд зарар дида буд. Заводҳои металлургӣ ва мошинсозӣ, корхонаҳои химия, нақлиёт, конҳои маъдану оҳану марганец, станцияҳои электрикӣ бо суръати баланд барқарор карда мешуданд. Дар охири ҷанг дар территорияҳои озодшуда аллакай 7,5 ҳазор объекти саноатӣ амал мекард, ба маҳалҳои худ баргаштани аҳолии муҳоҷир бомуваффақият мегузашт, зироаткории социалистӣ, хонаю ҷой, муассисаҳои маишию маданӣ барқарор мегардиданд.

Дар солҳои мудҳиши ҷанг қувваи ватандӯстии советӣ ва интернационализми пролетарӣ аз ҳама вақта дида равшантар зоҳир гардид. Тамоми халқи сермиллати советӣ, ҳамаи миллату халқиятҳо ба муҳофизати Ватан бархостанд. Ҳама республикаҳои бародар, аз он ҷумла РСС Тоҷикистон, дар таъмини Ғалаба дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ ҳиссаи худро гузоштанд.

Тамоми ҳаёти хоҷагӣ, сиёсӣ ва идеологии Тоҷикистон ба роҳи ҳарбӣ гузаронда шуда буд. Фикру зикри халқи тоҷик ба он нигаронда шуда буд, ки ба Ватани дар ҳарбузарб будааш ҳарчӣ беҳтар ва бештар ёрӣ расонад. «Дар солҳои ҷанг,— менависад котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Р. Н. Набиев,— республика яке аз базаҳои бо чизҳои зарурӣ таъмин намудани Армияи Советӣ гардид».

Дар солҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ ягонагии матини фронту ақибгоҳ, тифоқии Армияи амалкунанда ва халқи тамоми мамлакат бо қувваи махсус зоҳир гардид. Он дар ҳаракати ватандӯстонаи меҳнаткашони Москва ва Ленинград барои ташкил додани Фонди умумихалқии мудофиаи Ватан равшан ифода ёфт, ки дар мамлакат миллионҳо тарафдоронро пайдо намуд. Коргарон, меҳнаткашони деҳот, интеллигенцияи Тоҷикистон ҳам ба ин ташаббуси ватандӯстона якдилона тарафдорӣ карданд.

КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон ба меҳнаткашони республика муроҷиат карда, онҳоро даъват намуд, ки дар ташкили Фонди мудофиа фаъолона ширкат намоянд. Колхозчиён аз захираи худ ба ин фонд ғалла, меваи хушк, сабзавот, тухм, чорво медоданд. Масалан, дар митинги дар колхози «Коммунизм»-и райони Пролетар барпогардида сардори звенои пешқадам С. Мақсудова чунин изҳор карда буд: «Барои Ватан ҳеҷ чиз — на ҳаёт ва на молу мулки бо меҳнат ёфтаро дареғ намедорем. Ба фонди мудофиа ҳамаи он чизеро, ки барои Армияи Сурхи ҷоноҷонамон лозим аст, медиҳем...»

Ба ин даъвати ватандӯстона меҳнаткашони ҳамаи вилоятҳо, шаҳрҳо ва қишлоқҳои республика гарму ҷӯшон ҳамовозӣ карданд. Фонди ихтиёрии мудофиа бемайлон меафзуд. Меҳнаткашони Тоҷикистон дар давраи ҷанг ба Фонди мудофиа 30 500 ҳазор сӯм пул ва 45 207 ҳазор сӯм облигацияҳои заём, инчунин 4750 пуд ғалла супурданд.

Тирамоҳи соли 1941 дар сар то сари мамлакат маъракаи ҷамъоварии либосҳои гарм барои ҷанговарон сар шуд Меҳнаткашони Тоҷикистон даҳҳо ҳазор ҷуфт либоси гарми таг, нимпӯстин, пойафзол, пайпоқҳои пашмин ва ғайра супурданд. Дар ин факт муҳаббати бепоёни халқ ба Армияи ҷоноҷонаш махсусан равшан зоҳир мегардид.

Дар он солҳои пурдаҳшат ба фронт фиристодани посилкаҳо анъана шуда буд. Дар давраи ҷанг якчанд маротиба вакилони Тоҷикистон дар ҳайати коркунони партиявию советӣ, коргарон, колхозчиён, ходимони санъат бо тӯҳфаҳо меҳмонони қисму ҷузъҳои армияи амалкунанда шуда буданд. Ҷамъоварии тӯҳфаҳо ба муҳофизатчиёни қаҳрамони Ленинград ва баҳрнавардони Балтика дар республика бо рӯҳбаландии

ватандӯстона гузашт. Вохӯриҳои фаромӯшнашавандаи фиристодагони Тоҷикистон бо ҷанговарони фронти Ленинград ва баҳрнавардони Балтикаи Байраҷи Сурхдор ба намоиши дӯстии бузурги байни тамоми халқҳои мамлакати сермиллатамон табдил ёфт, ки он дар солҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ боз ҳам мустаҳкамтар гардид.

Ташкилотҳои партиявӣ, советӣ ва ҷамъиятӣ, меҳнаткашони Тоҷикистон дар бораи оилаҳои ҷанговарон, аскарони ярадори советӣ, ки дар шифохонаҳои ҳудуди республика табобат меёфтанд, ғамхории ҳақиқатан бародарона зоҳир намуданд. Кӯдакони аз Ленинград, Москва ва дигар шаҳрҳо кӯчондашуда бо ғамхории махсус фаро гирифта шуда буданд.

Дар давраи ҷанг ҳаракати умумихалқӣ оид ба ихтиёран ҷамъоварӣ намудани маблағ баҳри сохтани аслиҳа барои Армияи Сурх хеле вусъат ёфта буд. Ташаббуси колхозчиёни Тамбов ва колхозчии саратовӣ Ферапонт Головатый, ки пасандозҳои шахсии худро ба сохтани техникаи ҷангӣ супурданд, дар Тоҷикистон гарму ҷӯшон тарафдорӣ карда шуд. Дар республика ҷамъоварии маблағ барои сохтани колоннаҳои танкии «Колхозчии Тоҷикистон», «Қоркуни тиббии Тоҷикистон», «Муаллими халқӣ», «Промкоператори Тоҷикистон» авҷ гирифт. Колхозчиёни райони Ленинобод барои сохтани тӯпҳои як батарея аз пасандозҳои худ пул доданд. Соли 1944 ҷамъоварии маблағ барои сохтани эскадрильяи «Тоҷикистони советӣ» бомуваффақият гузашт.

Умуман меҳнаткашони Тоҷикистон ба сохтмони коллоннаҳои танкӣ ва самолётҳо қариб 120 миллион сӯм пул супурданд. Дар солҳои ҷанг коргарон, колхозчиён ва интеллигенцияи республика ба маблағи 584 миллион сӯм облигацияҳои заёмҳои давлатиро хариданд.

Ёрии республикаҳои бародарӣ ба районҳои аз истилои немисҳо озодшуда дар таърихи корнамоиҳои меҳнатии ақибгоҳ мақоми махсусро дорад. Соли 1943 дар Тоҷикистон барои Фонди мудофиа ва ёрӣ ба районҳои озодшуда дар майдони бештар аз ду ҳазор гектар замин зироатҳои гуногун кишт, 40 ҳазор сар ҳайвонот ҷудо карда шуда буд. Аз тамоми районҳои ақибгоҳи мамлакат, аз ҷумла аз Тоҷикистон, ба он районҳо эшелонҳои пур аз таҷҳизот, молҳои саноатию хӯрокворӣ фиристода мешуданд. Бо ташаббуси комсомолони пойтахт дар Тоҷикистон барои барқарор намудани шаҳри қаҳрамони Сталинград 1,5 миллион сӯм пул ҷамъ карда шуда буд. Бо путёвкаи комсомолӣ ватандӯстони ҷавон барои барқарор намудани районҳои харобгашта мерафтанд. Масалан, соли 1943 аз Тоҷикистон 450 нафар духтарон ихтиёран ба Сталинград рафта буданд.

Ҳамин тавр, ба туфайли фаъолияти бузурги ташкилотчигии партия дар солҳои ҷанг мамлакати Советҳо ба лагери ягонаи ҳарбӣ табдил ёфт. Яке аз сарчашмаҳои асосии ғалабаи мо бар душмани ғаддор муттаҳидии зичи халқҳои СССР, алоқаи ҷудонашавандаи ҷанговарони фронту меҳнаткашони ақибгоҳ буд.

Ватан меҳнати қаҳрамононаи коргарон, колхозчиён, мутахассисони хоҷагии халқ ва маданиятро сазовор қадр кард. Бештар аз 16 миллион нафар меҳнаткашон бо медали «Барои меҳнати шуҷоатнок дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ» сарфароз гардонда шудаанд.

Корнамоиҳои барҷастаи меҳнаткашони ақибгоҳ дар солҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ дар солномаи қаҳрамононаи таърихии партия ва халқи советӣ саҳифаҳои ҷовидонӣ гардиданд.

# АҲАМИЯТИ ОЛАМШУМУЛИ ТАЪРИХИИ ҒАЛАБАИ ХАЛҚИ СОВЕТӢ ДАР ҶАНГИ БУЗУРГИ ВАТАНӢ

*А. ДУДНЕВ,*
***номзади илмҳои таърих***

Ҷанги Бузурги Ватанӣ бо ғалабаи комили халқи советӣ анҷом ёфт. Ин ғалабаи ҳарбӣ, сиёсӣ, идеологӣ ва иқтисодии Иттифоқи Советӣ буда, нишон дод, ки Партияи Коммунистӣ васияти Ленини бузургро дар бораи муҳофизати музаффариятҳои Революцияи Октябрь ва социализм бомуваффақият дар амал таҷассум кард.

Халқи советӣ душвориҳои бисёри махсусан давраи аввали ҷангро бартараф намуда, планҳои беақлонаи ҳукуматдорони Германияи фашистиро дар бораи несту нобуд кардани Давлати Советӣ ва ҳукмронии ҷаҳон шудан барбод дод. Вай аввалин дар ҷаҳон давлати социалистӣ — такьягоҳи сулҳ, демократия ва социализмро муҳофизат карда, дар назди халқҳои ҷаҳон вазифаи интернационалии худро бошарафона иҷро намуд.

Ҷанги Бузурги Ватанӣ яке аз санҷишҳои сахттарини қобили ҳаёт будани сохти социалистӣ гардид. Ҳамаи он чӣ ки халқи советӣ таҳти роҳбарии Партияи Коммунистӣ бо ҷидду ҷаҳди бузург ва меҳнати диловаронааш дар иҳотаи душманонаи давлатҳои капиталистӣ ба вуҷуд оварда буд, ба санҷиши сахту душвор дучор гардид. Ҳамаи институтҳои социалӣ, тамоми соҳаҳои ҳаёти моддӣ ва маънавии ҷамъияти мо ҳаққонӣ аз обутоби ҷангӣ гузаштанд.

Дар қарори КМ КПСС «Дар бораи 40-солагии Ғалабаи халқи советӣ дар Ҷанги Бузурги Ватании солҳои 1941—1945» қайд карда шудааст, ки «халқи советӣ ва Қувваҳои Мусаллаҳи вай душманро ба мағлубияти ҳалокатовар дучор гардонда, бо роҳбарии Партияи Коммунистӣ озодӣ ва истиқлолияти Ватани социалистиро ҳимоя намуданд, кори Октябрро муҳофизат карданд. Онҳо ба ғалаба бар Германияи фашистӣ ва иттифоқчиёни вай, ба озод кардани халқҳои Европа аз асорати фашистӣ, ба наҷот додани тамаддуни ҷаҳон ҳиссаи ҳалкунанда гузоштанд, вазифаи ватандӯстона ва интернационалии худро бошарафона иҷро намуданд. Ин аст хизмати бузурги онҳо дар назди инсоният».

Роҳи мамлакати мо ба сӯи Ғалаба осон набуд. Солдати советӣ шаҳрҳоро аз вабои фашистӣ озод намуда, нишонаҳои сарҳадии давлатҳои Европаро, ки гитлерчиён зери по карда буданд, аз нав барқарор карда, дар давоми чор сол ба сӯи Берлин роҳ паймуд. 1418 рӯзу шаб одамони ақибгоҳ барои солдати советӣ аслиҳаи Ғалабаро тайёр карданд. Ин корнамоии фаромӯшнашавандаи миллионҳо нафар одамон буд.

Ғалаба бар душмани ашаддии инсоният — фашизми Германия, ки халқи мо ва Қувваҳои Мусаллаҳи советӣ дар он саҳми ҳалкунанда гузоштанд, аҳамияти оламшумули таърихӣ дорад.

Қувваҳое, ки ҷангро сар карда буданд, умед доштанд, ки социализмро несту нобуд созанд. Аммо ин ба онҳо муяссар нашуд. Ҷанг қувваи бузурги ҳаётии сохти социалистӣ, дурустии роҳи нишондодаи

Партияи Коммунистиро намоиш дод. Ғалабаи халқи советӣ дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ исбот кард: дар ҷаҳон қуввае нест, ки пешравии пай дар паи социализмро барҳам дода тавонад.

Ғалаба характери қонунӣ дошт. Дар он афзалиятҳои ба социализм хоси ташкилоти иқтисодӣ ва сиёсии ҷамъият таҷассум ёфтааст. Таҷрибаи таърихӣ исбот кард: дар ҷанг давлате ғолиб мебарояд, ки сохти пешқадами ҷамъиятӣ ва дар байни оммаҳои халқ такьягоҳи мустаҳкам дорад. К. Маркс ин қоидаи умумиро нишон дода, қайд карда буд, ки «ҷанг ба муассисаҳои социалӣ, ки қобилияти ҳаётии худро гум кардаанд, ҳукми қатъӣ мебарорад» (К. Маркс, Ф. Энгельс, Асарҳо, ҷилди 11, саҳ. 551).

«Ғалабаи Иттифоқи Советӣ дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ,— қайд карда шудааст дар қарори КМ КПСС «Дар бораи 40-солагии Ғалабаи халқи советӣ дар Ҷанги Бузурги Ватании солҳои 1941—1945»,—бартариҳои социализм, имконияти бузурги иқтисодӣ, социалию сиёсӣ ва маънавии онро басо пурра нишон дод. Ин ғалабаи Давлати Советии барпонамудаи Ленини муаззам, ғалабаи пешқадамтарин сохти ҷамъиятӣ, системаи социалистии иқтисодӣ буд».

Торумор карда шудани армияи Германияи фашистӣ ба шикасти рейхи гитлерӣ оварда расонд ва ин маънии ғалабаи прогрессро бар реакция, гуманизмро бар ваҳшоният, ғалабаи социализмро бар империализм дошт. Ҷанги Бузурги Ватанӣ қувва ва имкониятҳои бузурги Давлати Советӣ, характери пешқадами сохти давлатӣ ва ҷамъиятии советиро эътимодбахш исбот кард.

Партия афзалиятҳои системаи социалистии хоҷагии халқро пурра истифода бурда тавонист. Ҳарчанд ҳаҷми иқтидорҳои саноатӣ кам ва базаи ашьёи хому масолеҳи стратегӣ маҳдуд бошад ҳам, Иттифоқи Советӣ назар ба Германияи фашистӣ бештар техникаи ҳарбӣ истеҳсол мекард.

Ҷанг дурустии нуктаи марксизм-ленинизмро дар бораи он комилан равшан исбот кард, ки ба иқтисодиёти давлатҳои ҷангкунанда танҳо бо роҳи муқоисаи арифметикии нишондиҳандаҳои микдорӣ баҳо додан мумкин нест. На фақат мавҷуд будани худи имкониятҳо, балки қобилияти ин имкониятҳоро ба кор андохта, ресурсҳои моддиро зуд сафарбар кардан ва барои эҳтиёҷоти муҳофизати Ватан дуруст истифода бурда тавонистани давлат низ муҳим аст. Афзалиятҳои системаи социалистӣ, ташкили плании иқтисодиёти ҳарбӣ ба мамлакати мо имконият дод, ки ресурсҳои моддии мамлакат барои таъмини истеҳсоли маҳсулоти ҳарбӣ бештар самарабахш истифода бурда шаванд.

Бузургии комьёбиҳо дар соҳаи истеҳсолоти ҳарбӣ махсусан дар чунин ҳолат хеле равшан намудор мегардид, ки халқи мо аз соли 1943 сар карда то охири ҷанг дар баробари минбаъд ҳам зиёд кардани истеҳсоли маҳсулот барои эҳтиёҷоти фронт, барои аз нав барқарор намудани хоҷагии халқи районҳои аз истилои немисҳо озод кардашуда кори зиёдеро вусъат дод.

Ғалабаи оламшумули таърихии Иттифоқи Советӣ дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ бартарии бечуну чарои идеологияи социалистиро исбот кард. Ҷамъбасти ҷанги гузашта нишон дод: дар ҷаҳон чунин қуввае нест, ки социализмро сарнагун сохта, халқи ба идеяҳои марксизм-ленинизм, Ватани социалистӣ содиқ, дар атрофи партияи ленинӣ муттаҳид гардидаро таслим карда тавонад.

Суханони В. И. Ленин, ки дар рӯзҳои аввали Ҳокимияти Советӣ баён карда буд, ба амал баромаданд: «Республикаи социалистии Советҳои мо ҳамчун машъали тобони социализми байналхалқӣ ва ҳамчун мисоли ибратбахш дар назди тамоми оммаи меҳнаткашон мустаҳкам хоҳад истод» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 26, саҳ. 494).

Дар таърихи инсоният ҷангҳои бисьёр ба амал омадаанд. Аммо ягонтои онҳо мисли ҷанги дуюми ҷаҳон боиси чунин дигаргуниҳои

амиқи ҳақиқатан ҳам оламшумули таърихӣ нагардида буд. Торумор карда шудани отрядҳои зарбазани реакцияи ҷаҳонии империалистӣ, роли ҳалкунандаи Иттифоқи Советӣ дар он, революцияҳои халқии демократӣ ва пас революцияҳои социалистӣ дар як қатор мамлакатҳои аз истилои фашистӣ озодшудаи шарқи Европа ва Осиё мавҷи бузурги дигаргунсозиҳои революциониро ба вуҷуд оварданд, ки он дар тамоми сайёра паҳн гардид. Системаи ҷаҳонии социализм ташкил ёфт, ки ба ҳиссаи он ҳоло 26% территория ва қариб 35% аҳолии ҷаҳон рост меояд. Мамлакатҳои социалистӣ акнун 2/3 ҳиссаи истеҳсоли маҳсулоти саноатии ҷаҳонро таъмин менамоянд.

Дар натиҷаи ғалабаи дурахшони Давлати Советӣ марҳалаи дуюми кризиси умумии капитализм амиқ мешавад. Халқи советӣ бо ғалабаи худ дар ҷанги дуюми ҷаҳон ҳамроҳи халқҳои озодидӯсти дигар мамлакатҳо баъди Революцияи Кабири Социалистии Октябрь ба империализм дуюмин шикасти сахти ҳарбию сиёсӣ ва маънавӣ расонда, музаффариятҳои Октябрро муҳофизат ва мустаҳкам кард. Аз қувваи миллӣ ба қувваи интернационалӣ табдил ёфтани социализм, системаи ҷаҳонӣ гардидани он боиси ба куллӣ ба нафъи социализм тағйир ёфтани таносуби қувваҳо дар арсаи байналхалқӣ шуд. Дар айни ҳол роли ҳалкунандаи КПСС-ро дар кори мустаҳкам кардани иттиҳоди мамлакатҳои социалистӣ, инкишоф додани муносибатҳои типи нав дар байни онҳо, ки муносибатҳои ҳақиқатан одилона, баробарҳуқуқона, бародарона буда, ба принципҳои марксизм-ленинизм, интернационализми пролетарӣ, дӯстии халқҳо, ҳамьёрии бародарона ва баробарҳуқуқии комили онҳо асос ёфтааст, қайд кардан лозим аст.

Дар натиҷаи ғалабаи ба даст овардашуда системаи ҷаҳонии социализм ба омили ҳалкунандаи процесси ҷаҳонии революционӣ табдил ёфт.

Мамлакатҳои системаи ҷаҳонии социалистӣ ҳоло пешоҳанги тараққиёти ҷамъиятии инсонӣ, пушту паноҳи пуриқтидори ҳамаи қувваҳо ва халқҳо дар мубориза барои озодӣ, истиқлолият ва прогресси социалӣ, барои пешгирии ҷанги нави ҷаҳонӣ мебошанд.

Ташаккули системаи ҷаҳонии социализм ба минбаъда болоравии ҳаракати миллии озодихоҳона мусоидат намуд. Харобшавии босуръати системаи мустамликадории империализм оғоз ёфт.

Ҳаракати зиддиимпериалистӣ дар мамлакатҳои Осиё ва Африка оммаҳои васеи аҳолиро фаро гирифт ва саъю кӯшиши онҳоро барои аз ҷабру ситами мустамликавӣ абадӣ халос шудан қавӣ гардонд. Системаи мустамликадории империализм аз зарбаҳои пурзӯри ҳаракати миллии озодихоҳона ба давраи шикастхӯрии пурра дохил шуд. Агар дар арафаи ҷанги дуюми ҷаҳон дар соли 1939 ба ҳиссаи мустамликаҳо 30 фоизи территория ва 34 фоизи аҳолии ҷаҳон рост омада бошад, пас дар соли 1950 ҳиссаи мустамликаҳо кам шуда, мувофиқан 24 ва 7 фоизро ташкил дод.

Системаи мустамликадорӣ дар амал хароб гардида, ҳаракати миллии озодихоҳона ба давраи охирини барҳамдиҳии мустамликадорӣ дохил шудааст. Ҳоло даҳҳо давлатҳо ба роҳи тараққиёти мустақилона дохил шудаанд. Онҳо системаҳои гуногуни сиёсиро интихоб кардаанд, аммо КПСС, чунон ки дар материалҳои съезди XXVI партия қайд карда шудааст, дар оянда ҳам сиёсати бо мамлакатҳои озодшуда инкишоф додани ҳамкории СССР, мустаҳкам намудани иттифоқи социализми ҷаҳонӣ ва ҳаракати миллии озодихоҳонаро пеш мегирад.

Дар бораи миқьёси ҳамкории давлатҳои социалистӣ ба мамлакатҳои тараққикунанда маълумотҳои зерин шаҳодат медиҳанд: то якуми январи соли 1984 қариб 5 ҳазор объектҳои саноатӣ ва дигар объектҳо, аз ҷумла дар мамлакатҳои Осиё — 2752, Африка — қариб 2 ҳазор, Америкаи лотинӣ — бештар аз 200 объект сохта шудааст ва сохта ме-

шавад. Қариб 3300 объект аллакай сохта, ба ихтиёри давлатҳои тараққиёбанда дода шудааст.

КПСС ва дигар партияҳои бародарӣ дар муносибатҳои ҳамдигарӣ бо мамлакатҳои тараққикунанда таълимоти лениниро дар бораи ҳаракати миллии озодихоҳона, ҳамчун қисми процесси ҷаҳонии революционӣ, ба асос мегиранд. В. И. Ленин нишон дода буд, ки «дар муҳорибаҳоиояндаи ҳалкунандаи революцияи ҷаҳонӣ ҳаракати аксарияти аҳолии рӯи замин, ки сараввал мақсади он озодии миллӣ аст, рафта-рафта ба муқобили капитализм ва империализм равона карда мешавад ва, эҳтимол дорад, назар ба ҷашмдошти мо роли революционии хеле зиёдтаре хоҳад бозид» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 32, саҳ. 542).

Ғалаба бар фашизми Германия ва миллитаризми Япония нишон дод, ки дар ҷаҳон чунин қувваҳое нестанд, ки чархи таърихро ақиб гардонда, ҷараёни пуриқтидори дигаргунсозиҳои революциониро, ки Революцияи Кабири Социалистии Октябрь сар карда буд, боз дошта тавонанд.

СССР вазифаи интернационалии худро иҷро карда, ба халқҳои Европа ва Осиё, ки зери асорати фашизми Германия ва милитаризми Япония монда буданд, ёрии калон расонд. Дар миссияи озодкунии Европа ва Осиё 11 фронт, 50 армияи қӯшунҳои умумӣ, 6 армияи танкӣ, 13 армияи ҳавоӣ, 4 флот ва 2 флотилия, 2 фронт ва 3 армияи мудофиа аз ҳуҷуми ҳавоӣ иштирок доштанд, ки шумораи одамонашон 7 миллион нафар буд. Онҳо территорияи даҳ мамлакати Европа ва ду мамлакати Осиёро, ки майдони умумиашон 2,2 миллион километри мураббаъ ва аҳолиашон қариб 147 миллион нафар буданд, пурра ё қисман озод карданд.

Ба ғалабаҳои пуршарафе, ки дар иҷрои миссияи озодкунӣ ба даст оварда шуданд, роҳбарони мамлакатҳои асосии коалицияи зиддигитлерӣ Шарль де Голл, Ф. Рузвельт, У. Черчилль ва дигарон баҳои баланд додаанд. Масалан, сарвазири Англия У. Черчилль дар мактуби худ ба И. В. Сталин моҳи феврали соли 1945 навишта буд: «Наслҳои оянда вазифаи худро дар назди Армияи Сурх бечунучаро эътироф хоҳанд кард, чунон ки мо одамони то дами шоҳиди ин ғалабаҳои аҷоиб умр ба сар бурда, ҳамин тавр мекунем».

Дар ин бора ҳозир, ки доираҳои асосии империалистии як қатор мамлакатҳои Европа 40-солагии Ғалабаи бузургро оромона, ба таври «оилавӣ» қайд карданд, хотиррасон намудан лозим аст. Бо ҳамин онҳо кӯшиш менамоянд, ки мамлакати мо, халқи моро аз хизматҳои таърихии ҷудонашавандаи вай дар мубориза бо фашизм маҳрум созанд.

Армияи Советӣ миссияи озодкуниро иҷро намуда, бо дастгирии халқҳои мамлакатҳои истилошуда истилогаронро аз хоки Польша, Югославия, Чехословакия, Булғория, Румыния, Венгрия, Австрия, шимоли Норвегия, шимоли Корея ва музофотҳои шимолию шарқии Хитой зада пеш кард. Ҳамон мамлакатҳое, ки дар онҳо гитлерчиён ва думравони онҳо хӯҷаинӣ мекарданд, аз ҷумла Франция, Италия ва дигарон низ истиқлолияти миллӣ ба даст оварданд.

Садои охирини Ҷанги Бузурги Ватанӣ, ки бо ғалабаи пурраи халқи советӣ ба анҷом расид, 40 сол қабл аз ин баланд шуда буд. Ғалабаи бузурги мо, ки дер боз интизораш будем, ба ивази ҷидду ҷаҳд ва қурбониҳои зиёд ба даст омад ва воқеаи дорои аҳамияти оламшумули таърихӣ гардид. Вай ба тамоми рафти тараққиёти ҷаҳонӣ таъсири амиқ расонд.

Дар корнамоии одамони советӣ ҳам мардонагии беҳамтои ҷанговарон, партизанҳо, иштирокчиёни пинҳонкорӣ, ҳам санъати баланди кадрҳои фармондиҳии қувваҳои мусаллаҳ, ҳам диловарии меҳнаткашони ақибгоҳ — коргарон, колхозчиён, интеллигенция, ки барои фронт

аслиҳа тайёр мекарданд, якҷоя таҷассум ёфтааст. Дар тамоми давоми ҷанг фронту ақибгоҳ лагери ягонаи ҳарбиро ташкил медоданд.

Айёми осоишта ҳар қадаре, ки бештар гузарад, корнамоии халқи мо, халқи ғолиб, халқи озодкунанда, халқи баҳодур дар пеши назари аҳли ҷаҳон ҳамон қадар бештар ва боҳашаматтар намоён мегардад.

Аммо солҳои охир дар Ғарб шумораи асарҳое зиёд мешавад, ки муаллифони онҳо кӯшиш менамоянд дар бораи аҳамияти Ғалабаи бузург ҳарфе нагӯянд, роли Иттифоқи Советиро дар торумор кардани Германияи фашистӣ ва Японияи милитаристӣ кам карда нишон диҳанд. Ин кор бо се роҳи асосӣ ба ҷо оварда мешавад: чизе нагуфтан дар бораи ҷидду ҷаҳди Иттифоқи Советӣ дар торумор кардани фашизм; аз ҳад зиёд карда нишон додани роли иттифоқчиёни ғарбӣ дар таъмини ғалаба бар блоки фашистию милитаристӣ; соф ба «омилҳои тасодуфӣ» нисбат додани ғалабаи Иттифоқи Советӣ дар ҷанг.

Вазъият дар ҳақиқат чӣ тавр буд? Армияи Сурх дар давоми тамоми 3 сол бар зидди қувваҳои асосии Германияи фашистӣ ва иттифоқчиёни он як худаш меҷангид. Масалан, дар давраи аз июни соли 1941 то мобайни соли 1944 ба муқобили қӯшунҳои советӣ аз 190 то 270 дивизияи душман баробар амал мекард, ки ин 62—78 фоизи тамоми дивизияҳои блоки фашистиро ташкил медод. Дар айни ҳол то тобистони соли 1944 барои мубориза бар зидди қӯшунҳои Англияю Америка фармондеҳии гитлерӣ ҳамагӣ аз 2 то 21 дивизияро ҷудо карда буду халос, ки ин аз 0,9 то 6,6 фоизи ҳайати умумии қӯшунҳои душманро ташкил медод. Баъди кушодани фронти дуюм дар фронти советию германӣ қариб 60 фоизи қӯшунҳои фашистони немис амал мекарданд, ки онҳо аз ҳама бештар тайёрӣ дида ва дорои қобилияти ҷангӣ буданд.

Дарозии фронти советию германӣ дар ин вақт аз 3 то 6 ҳазор километрро ташкил медод. Фронти иттифоқчиён баъди ба Нормандия фаромадани онҳо ҳеҷ гоҳ аз 800 километр зиёд набуд.

Қувваҳои мусаллаҳи советӣ ба армияи фашистӣ аз ҳама бештар талафот расонданд, ки ин боиси пурра мағлуб шудани он гардид. Онҳо 607 дивизияи душманро торумор карданд, ҳол он ки қӯшунҳои Англия ва ШМА дар тамоми давраи ҷанг 176 дивизияи Германияи фашистӣ ва иттифоқчиёни онро торумор намуданд ва асир гирифтанд. Талафоти умумии армияи фашистони немис 13,6 миллион нафар, аз ҷумла дар фронти советию германӣ 10 миллион нафарро ташкил дод. Қӯшунҳои советӣ се чорьяки техникаи ҳарбии душманро нест нобуд карданд.

Сохтакорони буржуазии таърих ҳарчанд зӯр зананд ҳам, корнамоии бузурги халқи советиро аз будаш кам нишон дода наметавонанд. На масофаҳои дур, на шароитҳои бади иқлим, на «беҳунарӣ»-и Гитлер, балки истодагарӣ, мардонагӣ ва қаҳрамонии одамони советӣ, ки Ватани социалистии худро муҳофизат мекарданд, боиси барбод рафтани нақшаҳои ваҳшиёнаи ӯ оид ба барҳам додани мамлакати советӣ гардиданд. В. И. Ленин гуфта буд: «Он халқеро ҳеҷ гоҳ мағлуб карда наметавонанд, ки аксарияти коргарон ва деҳқонони он фаҳмидаанд, ҳис кардаанд ва дидаанд, ки онҳо ҳокимияти худ, Ҳокимияти Советӣ— ҳокимияти меҳнаткашонро муҳофизат мекунанд» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 29, саҳ. 338).

Ҷанги дуюми ҷаҳон, ки империализми байналхалқӣ сар карда буд, ба инсоният хеле гарон афтод. Иттифоқи Советӣ аз ҳама бештар талафот дод. 20 миллион нафар одамони советӣ барои ғалаба ҳаёти худро қурбон карданд. Чунончӣ, танҳо дар Белоруссия дар давоми се соли онро истило кардани душман бештар аз 2,2 миллион нафар гражданинҳои советӣ аз дасти ҷаллодони фашистӣ нобуд шуданд, ки ин назар ба талафоти якҷояи ШМА ва Англия дар давоми тамоми давраи ҷанги дуюми ҷаҳон қариб се баробар зиёд аст. Талафи одамон

танҳо дар Ленинград назар ба талафи ШМА дар ҳамаи майдонҳои амалиёти ҳарбӣ хеле бештар аст.

Аммо сохтакорони буржуазӣ бо кам карда нишон додани роли ҳалкунандаи қувваҳои мусаллаҳи советӣ дар торумори Германияи фашистӣ маҳдуд нашуда, даъво мекунанд, ки гӯё Армияи Советӣ ба туфайли ёрии Англия ва ШМА ғалаба карда бошад. Дар асл бошад, фиристодани аслиҳа аз рӯи ленд-лиз фақат 4 фоизи шумораи умумии яроқу аслиҳаеро, ки Иттифоқи Советӣ армияи худро таъмин мекард, ташкил медод.

Ба вазъияти амалиёти ҳарбии Иттифоқи Советӣ озуқавории фиристодаи Америка низ таъсири ҳалкунанда расонда натавонист. Масалан, ШМА дар солҳои ҷанг аз рӯи ленд-лиз ба мо ҳамагӣ 70 миллион пуд ғалла фиристоданд, дар Иттифоқи Советӣ бошад, дар солҳои 1941—1944-ум 4312 миллион пуд ғалла тайёр шуда буд.

Идеологҳои буржуазӣ кӯшиш менамоянд, ки роли роҳбарона ва роҳнамои Партияи Коммунистиро ҳамчун ташкилотчӣ ва илҳомбахши ғалабаи халқи советӣ инкор кунанд.

Санҷиши сахте, ки ба зиммаи Давлати Советӣ дар солҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ афтод, дар айни ҳол барои Партияи Коммунистӣ низ ҳамчун партияи муҳорибакунанда, партияи ҳукмрон санҷиши ҷиддӣ буд, вай барои тақдири Ватан дар назди халқи худ тамоми масъулиятро ба зимма дошт. Қайд кардан кифоя аст, ки 60 фоизи ҳайати партия дар фронтҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ меҷангид. Қариб ҳар кадом дуюмин ҷанговари Армияи Сурх коммунист ё комсомол буд. 80 фоизи кадрҳои фармондеҳии Қувваҳои Мусаллаҳи Советӣ аз коммунистону комсомолон иборат буданд.

Партия барои ба даст овардани ғалаба ва мустаҳкам кардани алоқа бо халқ тамоми тадбирҳои имконпазирро меандешид. Коммунистон дар фронтҳо қаҳрамонона меҷангиданд ва дар ақибгоҳ диловарона меҳнат мекарданд, намунаи садоқатмандона хизмат карданро ба халқи советӣ нишон медоданд. Комитети Марказӣ штаби ҷанговари ВКП(б) буд.

Аҳамияти оламшумули таърихии Ғалабаи Иттифоқи Советӣ бар Германияи фашистӣ аз он ҳам иборат аст, ки вай ба халқҳо сулҳу осоиши дарозмуддатро таъмин кард. Походи музаффаронаи Ҷанги Бузурги Ватанӣ ҳамчун огоҳии пешакии ҷиддӣ ба қувваҳои реакцияи империалистии ҳозира хизмат мекунад, ки онҳо аз нақшаҳои сар кардани ҷанг ба муқобили Иттифоқи Советӣ, тамоми иттиҳоди ҷаҳонии давлатҳои социалистӣ даст намекашанд. Фашизми Германия ба сохти дар ҷаҳон аз ҳама пешқадами ҷамъиятӣ сӯиқасд карда, худро ба мағлубияти ногузир маҳкум намуд, зеро ба вуҷуд омадан ва тараққӣ кардани социализм процесси бебозгашт ва қонунӣ мебошад. Онро боз доштан мумкин нест. Чунин аст қонуни таърих.

Халқи советӣ дар шадидтарин ҷанг ғалабаи оламшумули таърихӣ ба даст оварда, ба ҳақиқати нохуши солҳои баъдиҷангӣ дучор омад. Садои ҷанги дуюми ҷаҳон нав хомӯш шуда буд, ки пеш аз ҳама империалистони ШМА ва Англия бо сиёсати таҷовузкоронаи худ ҷаҳонро боз дар назди хатари ҷанг гузоштанд. Онҳо «ҷанги сард», мусаллаҳшавии бошитобро вусъат доданд, блокҳои таҷовузкорӣ ташкил карданд, таҳдиди атомиро ба кор бурданд.

Роҳбарони сиёсӣ ва ҳарбии ШМА ва НАТО рӯирост изҳор менамоянд, ки мақсади онҳо «несту нобуд кардани социализм ҳамчун системаи ҷамъиятию сиёсӣ мебошад». Маъмурияти Рейган ба муқобили коммунизм «походи салибӣ» эълон кардааст. ШМА ва иттифоқчиёни онҳо бо даъвоҳои бардурӯғи ба ном «таҳдиди ҳарбии советӣ» кӯшиш намуданд, ки таносуби дар ҷаҳон ба амал омадаи ҳарбию стратегии байни социализм ва империализмро вайрон кунанд.

Империализм, пеш аз ҳама, империализми Америка мусаллаҳша-

вии бошитоби миқъёсан диданашударо вусъат доданд. Чунончи, агар дар соли 1975 хароҷоти ҳарбии ШМА 92 миллиард доллар бошад (онро рақами аз ҳад зиёд мешумориданд), пас дар соли 1984 он қариб ба 270 млрд. доллар расид. Пентагон дар давоми солҳои 1985—1989 бештар аз 2 триллион доллар ҷудо кардани маблағро ба нақша мегирад, ки ин назар ба маблағи 15 соли гузашта зиёд мебошад.

Мошини бузурги ҳарбии ШМА ҳаргиз беҳуда кор намекунад. Дар давоми солҳои баъдиҷангӣ Штатҳои Муттаҳида барои «мустаҳкам карданӣ» сиёсати худ зиёда аз дусад маротиба қувваи ҳарбиро кор фармуданд ё бо он таҳдид карданд. Дар ин давра ШМА 19 маротиба рӯирост ё бо воситае барои истифодаи яроқи ядроӣ таҳдид намуданд. Аз ин чунин хулоса бар меояд: потенциали ҳарбии Америка ва НАТО на ба мақсадҳои «боздоштани» «таҳдиди ҳарбии советӣ», ки он фақат афсона аст, барпо карда шудааст ва амал мекунад, балки он барои халқҳои сулҳпарвар хавфи ҷиддӣ аст.

Ҳамроҳи ШМА дар тайёриҳои ҳарбии таҷовузкорона баъзе иттифоқчиёни дар НАТО будаи онҳо, хусусан Англия, РФГ, Италия фаъолона иштирок менамоянд. Чунончӣ, доираҳои ҳукмрони Бонн кӯшиш мекунанд, ки мавқеи РФГ-ро ҳамчун «иттифоқчии содиқи» Вашингтон устувор гардонда, роли бундесверро ҳамчун қувваи асосии зарбазани НАТО дар Европа пурзӯр намоянд.

Тамоили таърихии таносуби минбаъдаи қувваҳо дар ҷаҳон чунин аст: вай ба фоидаи онҳое ногузир тағьир меёбад, ки баҳри сулҳ озодии миллӣ ва социалии халқҳо баромад мекунанд. Партияи мо ҳаминро ба асос мегирад, ки ҷаҳон ба куллӣ тағьир ёфтааст. Дар он проблемаҳоро бо қувва ҳал кардан мумкин нест. Гузариш ба сиёсати реализм, афкори солим, ҳамкорӣ дар ҳалли вазифаҳои дар назди инсоният истода зарур аст.

Ҷамъбаст ва сабақҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ бо замони ҳозира зич алоқаманд аст. Дар қарори КМ КПСС «Дар бораи 40-солагии Ғалабаи халқи советӣ дар Ҷанги Бузурги Ватании солҳои 1941—1945» гуфта шудааст: «Сабақҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ аҳамияти бағоят калон доранд. Асоситарини ин сабақҳо он аст, ки ба муқобили ҷанг пеш аз сар шуданаш мубориза бурдан лозим аст. Таҷрибаи таърихӣ чунин таълим медиҳад: барои муҳофизати сулҳ чораҳои якҷоя ва мутобиқшудаи фаъолонаи ҳамаи қувваҳои сулҳпарвар ба муқобили сиёсати таҷовузкорию моҷароҷӯёнаи империализм лозиманд. Дараҷаи ҳушьёрии халқҳоро баланд бардоштан, музаффариятҳои социализмро муҳофизат кардан ва афзун гардондан зарур аст».

Ҷанги Бузурги Ватанӣ эътимоднок исбот кард, ки бо мамлакати мо аз мавқеи зӯрӣ гуфтугӯ кардан оянда надорад. Ғалабаи халқи советӣ дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ барои сулҳ ва ҳаёт дар рӯи замин ба даст оварда шудааст. Ин ҳар як одами советиро ӯҳдадор менамояд, ки ҳамеша дар бораи сулҳу осоиш фикр кунад ва баҳри он монда нашуда мубориза барад.

Партияи Коммунистӣ ҷавобан ба хавфи афзояндаи ҷанги ядроӣ дар бораи мустаҳкам кардани қувваҳои мусаллаҳи худ, баланд бардоштани дараҷаи тайёрии ҷангии армияҳои бародарӣ мунтазам ғамхорӣ зоҳир мекунад. М. С. Горбачёв дар Пленуми ғайринавбатии Комитети Марказии КПСС 11 марти соли 1985 гуфт: «Дар вазъияти мураккаби байналхалқӣ қобилияти мудофиавии Ватани моро аз ҳарвақта он қадар мустаҳкамтар кардан муҳим аст, ки таҷовузкорони эҳтимолӣ нағз донанд: сӯиқасд ба амнияти Мамлакати Советӣ ва иттифоқчиёни вай, ба ҳаёти осоиштаи мардуми советӣ дучори зарбаи ҳалокатовари ҷавобӣ мегардад. Қувваҳои мусаллаҳи шӯҳратманди мо минбаъд ҳам барои ин бо тамоми воситаҳои зарурӣ таъмин мегарданд».

# КОМЬЁБИҲОИ МЕҲНАТИИ МО БА ҶАШН

*Ю. РОСТОВСКИЙ,*
*котиби дуюми комитети партиявии районы Октябрь*

Дар таърих воқеаҳое ҳастанд, ки ба рафти тараққиёти ҷаҳон таъсири амиқ гузошта, бо ҳамин қувваи сулҳ, прогресс ва социализмро пурзӯр менамоянд. Ба чунин воқеа ғалабаи Иттифоқи Советӣ дар Ҷанги Бузурги Ватании солҳои 1941—1945 тааллуқ дорад.

Роҳи халқи мо ба ин ғалаба хеле дуру дарозу мушкил буд. Ин ҷанги аз ҷиҳати миқьёс ва шиддатнокӣ мислаш диданашуда 1418 рӯз давом кард. Ва ҳар рӯзи он саҳифаи солномаи қаҳрамониҳои беҳамтои одамони советӣ дар фронт ва дар ақибгоҳ, далели равшани матонат, мардонагӣ ва қаҳрамонии онҳо мебошад.

Ташкилотҳои партиявӣ, иттифоқҳои касаба ва комсомолии районы Октябри пойтахт барои сазовор пешвоз гирифтани ин санаи муҳим тайёрӣ дида, дар бобати дар меҳнаткашон, хусусан ҷавонон, тарбия намудани ҳисси баланди вазифашиносӣ дар назди Ватан, ҳамеша тайёр будан барои мустаҳкам кардани иқтисодиёт ва иқтидори мудофиавии он бисьёр корҳоро ба ҷо овper.

Комитети районии партия қарори КМ КПСС-ро «Дар бораи 40-солагии ғалабаи халқи советӣ дар Ҷанги Бузурги Ватании солҳои 1941—1945» иҷро карда, комплекси томи чорабиниҳои характери ташкилӣ, агитационию пропагандистӣ, маданию маърифатӣ доштаро ба амал баровард. Масалан, бо ташаббуси он комитети иҷроияи Совети депутатҳои халқии район бо қарори худ 12 инвалиди Ҷанги Бузурги Ватании гурӯҳи якумро ба шефӣ гирифт. Трести «Тоҷиктара» 203 нафар инвалидони Ҷанги Бузурги Ватаниро бо сӯзишворӣ таъмин намуд. 164 нафар инвалидон барои табобат дар санатория, курорт ва хонаҳои истироҳат путёвкаҳо гирифтанд, 31 нафари онҳо бо хонаву ҷой таъмин карда шуданд.

Комитети районии партия ба иди умумихалқӣ — 9 Май тайёрӣ дида, дар ҳамаи коллективҳои меҳнатӣ барои фаҳмонда додани аҳамияти оламшумули таърихии ғалабаи халқи советӣ дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ, ҳиссаи ҳалкунандаи Иттифоқи Советӣ дар торумор намудани Германияи фашистӣ ва Японияи милитаристӣ, миссияи озодкунандагии Қувваҳои Мусаллаҳи советӣ кори ҳаматарафаи идеологӣ, оммавию сиёсиро вусъат дод. Ташкилотҳои партиявии корхона, муассиса ва донишкадаҳо кӯшиш менамоянд, ки роли КПСС-ро ҳамчун ташкилотчӣ ва илҳомбахши ғалаба бар душман, қаҳрамонии оммавии одамони советӣ, ҷанговарони армия ва флот, партизанҳо ва иштироккунандагони пинҳонкорӣ, меҳнаткашони ақибгоҳро ҳаматарафа нишон диҳанд. Бояд қайд намуд, ки дар назди комитети районии партия, донишкадаҳои олӣ, корхонаҳои калон секцияҳои ветеранҳои ҷанг ва меҳнат ташкил карда шудаанд. Моҳи ноябри соли 1984 дар комитети районии партия бо ветеранҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ вохӯрӣ баргузор гардид. Комиссариати ҳарбии район рӯйхати ҳамаи иштирокчиёни Ҷанги Бузурги Ватаниро аниқ кард, тресті истифодабарии ман-

зилию истеҳсолии район дар хонаҳое, ки ветеранҳои ҷанг зиндагӣ мекунанд, лавҳаҳо овехт. Дар ҳамаи донишкадаҳои олӣ, аксарияти мактабҳои миёна ва корхонаҳои калони район музейҳои шарафи ҷангӣ ва меҳнатӣ ташкил карда шудаанд, ки онҳоро аллакай бисёр одамон тамошо намуданд.

Чунин пропагандаи мақсаднок самараи худро дод. Ҳозир дар район ташаббусҳои пурқимати меҳнатӣ вусъат меёбанд ва онҳоро ташкилотҳои партиявӣ, иттифоқҳои касаба ва комсомолӣ дастгирӣ мекунанд. Аз ҷумла, чунин коллективҳои меҳнатӣ, монанди иттиҳодияҳои истеҳсолии дӯзандагии ба номи 50-солагии СССР ва ҳунарҳои бадеии халқии «Дилором» ба ташаббуси «Ба 40-солагии Ғалаба — 40 ҳафтаи зарбдор» фаъолона пайравӣ намуданд. Ҳамин фаъолияти умумии пуравҷи меҳнатӣ ва сиёсии меҳнаткашон буд, ки район соли 1984-умро ба андозае хуб ҷамъбаст кард. Дар ин сол ду корхонаи мо дар Мусобиқаи социалистии умумииттифоқӣ ғолиб баромаданд. Коллективҳои фабрикаи тамоку ва корхонаи автомобилии № 1 Вазорати нақлиёти автомобилии республика бо Байрақи Сурхи сайёри КМ КПСС, Совети Вазирони СССР, ВЦСПС ва КМ ВЛКСМ мукофотонида, ба Тахтаи фахрии умумииттифоқии НКХХ СССР навишта шуданд.

Партия дар назди коркунони советӣ ва хоҷагӣ вазифаҳои басо масъулиятнок мегузорад. Дар вақти ҳозира яке аз вазифаҳои муҳим ин интенсификацияи иқтисодиёт, беҳтар намудани сифати маҳсулот, ба амал баровардани Программаҳои озуқаворӣ ва энергетикӣ, иҷрои супоришҳои соли ҷорӣ ва умуман панҷсолаи ёздаҳум ва бо ҳамин муташаккилона пешвоз гирифтани съезди XXVII КПСС мебошад.

Мо кӯшиш менамоем, ки мувофиқи ин талаботи партия кор кунем. Масалан, меҳнаткашони район муборизаро барои ташкили мавзунию устувории кор дар ҳамаи участкаҳои истеҳсолот, пурзӯр намудани режими сарфакорӣ вусъат дода, ба ҳаракати таҳти шиори «Ба ҳамаи бригадаҳо ва коргарон — ҳисоби шахсии сарфаю сариштакорӣ» ҳамроҳ шуданд.

Коллективҳои меҳнатии район қарори Пленуми мартии (с. 1985) КМ КПСС, нишондодҳои Котиби генералии КМ КПСС рафиқ М. С. Горбачёвро оид ба интенсификация ва зиёд намудани самараи истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҳамчун программаи ҷанговаронаи партия дарк карда ва бо мақсади сазовор пешвоз гирифтани 40-солагии Ғалабаи халқи советӣ дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ дар соли 1985 план ва ӯҳдадориҳои калони социалистӣ қабул намуданд. Аз ҷумла, қарор шудааст, ки плани солона оид ба истеҳсоли маҳсулот 27 декабри соли 1985 иҷро карда ва дар рӯзҳои боқимонда ба маблағи 3,9 миллион сӯм маҳсулоти иловагӣ бароварда мешавад. Аз ҳисоби тезонидани прогресси илму техника, риояи режими сарфакорӣ, ҷорӣ намудани технологияи бепартов, дубора кор карда баромадани ашёи хом ба маблағи 700 ҳазор сӯм даромади иловагӣ гирифта мешавад, бо материалҳо ва ресурсҳои сӯзишворию энергетикии сарфашуда ду рӯз кор, арзиши аслии маҳсулот, корҳо ва хизматрасонӣ назар ба план 0,5 фоиз кам карда мешавад. Коллективҳои районн мо зиёда аз план 10 ҳазор тонна цемент, 200 ҳазор дона хишти пухта, 3 ҳазор маснуоти дӯзандагӣ, аз ҷумла ба маблағи 300 ҳазор сӯм хелҳои гуногуни молҳои бачагона истеҳсол мекунанд. Дар ин бобат рационализаторон ва ихтироъкорони район низ ҳиссаи сазовор мегузоранд. Онҳо ӯҳдадор шудаанд, ки дар ин муддат 284 таклифҳои рационализаториро дар истеҳсолот ҷорӣ менамоянд, ки самараи умумии иқтисодии онҳо 700 ҳазор сӯмро ташкил хоҳад кард.

Комитети районии партия ба таъмини хароҷоти маблағҳои асосӣ, ки барои бо техникаю механизмҳо ҷиҳозонидани заводи «Тоҷикгидроагрегат» ҷудо карда шудаанд, диққати махсус медиҳад. Барои сазовор пешвоз гирифтани 40-солагии Ғалабаи халқи советӣ дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ тайёрӣ дида, 9 цех ва участка, 26 бригада, бештар аз

1300 нафар пешқадамони истеҳсолот дар арафаи ин сана супоришҳои шашмоҳа ва қариб 1200 нафар одамон супоришҳои солонаро ба ҷо оварданд. Бештар аз як ҳазор нафар пешқадамони истеҳсолот ӯҳдадор шудаанд, ки плани шахсии панҷсолаи худро то 68-солагии Октябри Кабир иҷро мекунанд.

Комитети районии партия, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ба баланд бардоштани дараҷаи кори савдо ва хизматрасонии маишӣ ба аҳолӣ аҳамияти калон медиҳанд. Коркунони савдо ва хизмати маишӣ ӯҳдадор шудаанд, ки плани обороти моли чаканафурӯширо то 30 декабри соли 1985 иҷро карда, зиёда аз план боз ба маблағи 300 ҳазор сӯм мол мефурӯшанд, ба аҳолӣ ба маблағи 50 ҳазор сӯми илова хизмат мерасонанд. Кори ҷорӣ намудани таҷрибаи меҳнаткашони шаҳри Рига оид ба беҳтар кардани хизматрасонӣ дар истеҳсолот вусъат меёбад.

Ташкилотҳои партиявии институтҳои тадқиқоти илмӣ, лоиҳакашӣ ва донишкадаҳои олӣ, ки дар территорияи райони мо воқеъ гардидаанд, барои минбаъд ҳам зиёд намудани самара ва баланд бардоштани сифати тадқиқотҳои илмӣ, мустаҳкам намудани алоқаи илм бо истеҳсолот, тезтар ҷорӣ кардани комьёбиҳои илм дар истеҳсолот бо муваффақият кор мебаранд. Аз ҷумла, Институти давлатии педагогии ордени Дӯстии халқҳо дори ба номи Т. Г. Шевченко ва Институти хоҷагии қишлоқи ордени «Нишони фахрӣ»-дори Тоҷикистон дар натиҷаи бомуваффақият ҷорӣ намудани хулосаҳои тадқиқоти илмӣ дар соли 1984 ба маблағи ним миллион сӯм самараи иқтисодӣ гирифтанд. Студентон ҳам бо якҷоягии ҳайати профессорону муаллимон барои зиёд намудани самараи тадқиқоти илмӣ ҳиссаи сазовор мегузоранд. Бештар аз 80 фоизи студентони донишкадаҳои олӣ бо ҳамаи шаклҳои тадқиқоти илмӣ фаро гирифта шудаанд.

Комитети районии партия, ташкилотҳои ибтидоии партиявии донишкадаҳои олии район барои тадқиқоти проблемаҳои серҳосил кардан, самаранок истифода бурдан ва эҳтиёт намудани замин, афзоиши устувории зироат дар шароити обьёрӣ, беҳтар кардани навъҳои нави пахта, хӯрокӣ ва дигар зироатҳои хоҷагии қишлоқ, кор карда баромадани усулҳои самарабахши муҳофизати растаниҳо ва табиат саъю кӯшиш менамоянд.

Партия кӯшиш мекунад, ки хоҷагии халқ бо роҳи такмил додани механизми хоҷагӣ, идоракунии планӣ пеш бурда, ба инкишофи комплексӣ ва мувозинати ҳамаи соҳаҳо равона карда шавад. Комитети районии партия, ташкилотҳои ибтидоии партиявии район ба такмили тарзу услуби кор, беҳтар намудани фаъолияти тамоми звеноҳо аҳамияти калон медиҳанд. Санъати роҳбарӣ, идоракунӣ, албатта, кори мураккаб мебошад. Барои ин, дар навбати аввал, мо кӯшиш мекунем, ки моҳияти вазифаҳои пешниҳод кардаи партия ва ҳукуматро чуқур дарк намоем, қобилияти ташкилотчигии коркунони партиявӣ, советӣ ва хоҷагиро баланд бардорем, барои ҳалли вазифаҳои муҳим масъулият ҳис кунем, ҳар чизи наву пешқадамро дар ҳаёт ҷасурона татбиқ намоем.

Меҳнати софдилона ба манфиати ҷамъият барои ҳар як одам зарур аст. Иҷрои муваффақиятноки вазифаҳои ба миён гузоштаи партия оид ба такмили социализми мутараққӣ муносибати бошуурона ба меҳнат, ҳарҷониба мустаҳкам намудани интизом, ҳисобу китоб ва назорати қатъӣ, инчунин пешгирӣ кардани ҳодисаҳои бесарусомонӣ, бепарвоӣ, талаву тороҷ намудани моликияти давлатиро талаб мекунад. Мутаассифона, дар ин бобат кори мо чандон хуб нест. Комитети районии партия дар ин соҳа бисьёр корҳоро ба ҷо оварданаш лозим. Ғайр аз ин таҳлили натиҷаҳои кори саноат нишон дод, ки дар район ҳанӯз бисьёр захира ва имкониятҳои истифода нашудаи зиёд намудани самараи хоҷагидорӣ ҳастанд. Масалан, на ҳамаи корхонаҳои саноатӣ планҳои фурӯши маҳсулот, арзон кардани арзиши аслии он ва баланд

бардоштани ҳосилнокии меҳнатро ичро мекунанд, шартномаи молфиристӣ бисьёр вакт вайрон карда мешавад. Корхонаҳои алоҳидаи саноатӣ ва ташкилотҳои сохтмон планҳои дар истеҳсолот ҷорӣ намудани техникаи нав, кам кардани меҳнати дастиро, хусусан дар сохтмон, пурра ичро намекунанд.

Барои бартараф намудани ин камбудиҳо, зимнан онҳо дар соҳаҳои гуногуни хоҷагидорӣ бисьёранд, дараҷаи кори идеологӣ, сиёсию оммавиро баланд бардоштан лозим аст. Дар вакти ҳозира комитети районии партия, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ муҳим будани кори эзоҳотиро дар байни меҳнаткашон ба назар гирифта, тамоми кори аз дасташон меомадагиро мекунанд, то ки одамон фаҳманд: дар шароити тезу тунд шудани вазъияти байналхалкӣ ичро намудани супоришҳои план ва меҳнати пурмаҳсулу поквиҷдонона, муташаккилии олӣ ва интизоми мустаҳкам на фақат ӯҳдадории граждани, балки вазифаи ватандӯстонаи ҳар як одами советӣ ва ҳар коллективи меҳнатӣ ҳам мебошад. Дар райони мо ин гуна одамон ва коллективҳое, ки вазифаи ватандӯстонаи худро нағз мефаҳманд, кам нестанд. Масалан, номи иштирокчии Ҷанги Бузурги Ватанӣ, дорандаи ордену медальҳои ҷангӣ М. Неъматовро дар заводи хишти Душанбе ҳама бо эҳтиром ба забон мегиранд. Ветерани меҳнат, иштирокчии Ҷанги Бузурги Ватанӣ, коргари заводи «Тоҷикгидроагрегат» В. Семёнова барои меҳнати поквиҷдононааш ба ҳурмату эҳтироми коллектив сазовор гаштааст. Вай 4 нафар фарзандонашро ҳамчун давомдиҳандагони сазовори анъанаҳои шарафи меҳнатӣ тарбия кардааст, ки ҳоло дар худи ҳамин завод кор мекунанд.

Тамоми таҷрибаи кори мо нишон медиҳад, ки сарчашмаи муҳими қувваи партия алоқаи он бо омма, фаъолии гражданин меҳнаткашон, муносибати ғамхоронаи онҳо ба кори истеҳсолот, масъалаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ мебошад.

Комитети районии партия одамонро барои он сафарбар мекунад, ки аз захираҳои иловагӣ фаъолона истифода баранд, то ки план ва ӯҳдадориҳои социалистӣ барзиёд ичро, кори мунтазами ҳар як корхона, ҳамаи хоҷагиҳо таъмин гардад. Захира ва имкониятҳо бошанд, дар мо бисьёранд. Пеш аз ҳама ин аз бисьёр ҷиҳат ба он вобаста аст, ки ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ коллективҳои худро ба тезонидани тараққиёти прогресси илму техника чӣ тавр сафарбар менамоянд. Сонӣ, ташкилотҳои партиявӣ бояд ба пурзӯр намудани режими сарфакорӣ аҳамияти махсус дода, ба он диққати ҳамаи меҳнаткашонро ҷалб намоянд. Ба замми ин, ба ресурсҳои сӯзишворию энергетикӣ эҳтиёткорона муносибат кардан зарур аст. Ба фикри мо, дар бораи он бояд ғамхорӣ намуд, ки дар ҳар як корхона, сохтмон, ташкилот ҳисобу китоби махсус муқаррар карда шавад. Хуб мешуд, ки ин нишондиҳандаҳо ҳангоми ҷамъбасти мусобиқаи социалистӣ ба эътибор гирифта шаванд. Ман гуфтанӣ ҳастам, ки барои ин кори сиёсии ҳаррӯза, диққатталаб ва пешомаднок лозим аст. Дар ҳар як коллективи меҳнатӣ ба роҳ мондани ин кор, албатта, ҳалли комплексии бисьёр проблемаҳоро талаб мекунад, ин дар айни ҳол ҷавоби меҳнаткашони районамон ба талаботи пешниҳод кардаи Пленуми мартии (с. 1985) КМ КПСС хоҳад гардид.



# ТАШКИЛОТИ ПАРТИЯВӢ ДАР ШАРОИТИ ТАҶРИБАИ ИҚТИСОДӢ

*Э. МАҲМУДОВ,*
*котиби ташкилоти ибтидоии партиявии заводи трансформатори Қӯрғонтеппа*

Партия ва ҳукумат мувофиқи қарори Пленуми ноябрии (соли 1982) КМ КПСС оид ба такмил додани роҳбарӣ ба иқтисодиёт як қатор ҳуҷҷатҳои муҳим қабул карданд. Алалхусус, қарори КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР «Дар бораи тадбирҳои иловагӣ оид ба зиёд кардани ҳуқуқҳои иттиҳодияҳои (корхонаҳои) истеҳсолии саноатӣ дар планкашӣ ва фаъолияти хоҷагӣ ва оид ба пурзӯр кардани масъулияти онҳо барои натиҷаҳои кор» ба онҳо дахл дорад.

Ба мо, коммунистон. зарур аст, ки тамоми таъсири ташкилотҳои партиявиро комилан истифода барем, то ки барои ошкор намудани захираҳои ниҳонии истеҳсолот шароитҳои объективӣ фароҳам оварда шаванд. Мо бояд корро тавре ба роҳ монем, ки коллективҳои меҳнатӣ ба натиҷаҳои ниҳоии кори худ масъулият ҳис кунанд, дар айни ҳол ин натиҷаҳоро худи коллективҳои меҳнатӣ муайян карда, ба тартиб додани плани корҳои оянда бештар ҳуқуқ дошта бошанд. Таҷрибаи иқтисодӣ ба коллективҳои меҳнатӣ чунин ҳуқуқро медиҳад. Масалан, пеш аз таҷриба органҳои болоии хоҷагӣ ба заводи мо зиёда аз 30 нишондиҳандаи планро муайян мекарданд, ҳоло он ба 11 нишондиҳанда фароварда шудааст. Нишондиҳандаҳои боқимондаро бо ҳисобу китоб худамон дарёфт карда, ба план мегирем. Таҷриба ба қатъиян зиёд намудани самараи истеҳсолот аз ҳисоби иҷрои ӯҳдадориҳои молфиристӣ мувофиқи шартномаҳо ҳавасманд мегардонад.

Беҳбудии коллектив бо ёрии нормативҳои устувори иқтисодӣ бевосита ба ин нишондиҳандаҳо вобаста карда мешавад. Пештар меҳнаткашон бовар надоштанд, ки тамоми маҳсули меҳнати зарбдоронаашон ба ҳисоб гирифта хоҳад шуд. Аммо ҳоло дар шароити таҷриба чунин кафолат мавҷуд аст. Гап дар сари он аст, ки сарфаи тамоми фондҳои корхона дар охири сол аз коллектив гирифта нашуда, ба соли оянда гузаронида мешавад. Бештар аз ин фондҳои мазкур дар давоми сол аз ҳисоби ҷудо кардани маблағ аз фоидае меафзоянд, ки дар натиҷаи хоҷагидории сарфакорона ба даст оварда мешавад.

Агар дар бораи ҷиҳати мусбати таҷриба сухан ронем, пас аз ҳисоби қарздиҳии банк бо пул беҳтар таъмин кардани иҷрои тадбирҳои пурсамари техникиро қайд кардан лозим аст. Дар қарори партия ва ҳукумат чунин роҳҳои қарздиҳии Банки давлатӣ ва Банки сохтмони СССР пешбинӣ шудаанд.

Ба корхонаи мо мунтазам супоришҳое дода мешуданд, ки бо бисьёр материалҳо ва маснуоти комплектkунанда мувофиқат намекарданд. Масалан, мувофиқи ҳисобу китоби мутахассисон Главка дар соли 1983-юм 16 160 ҳазор сӯмина номгӯй маснуот ва дар айни ҳол 17300 ҳазор сӯмина плани ҳаҷми маҳсулоти молиро муқаррар карда буд. Ҳамин тариқ, ҳаҷми маҳсулот бо номгӯи маснуот мувофиқат намекард. Барои боқимонда 240 ҳазор сӯмина маснуот фонду мате-

риал низ ҷудо карда нашуда буд. Ба мутахассисон ва роҳбарони завод лозим меомад, ки ба Главка номувофиқатии планро исбот намоянд.

Сониян, масъалаи бо материалу маснуоти комплекткунанда таъмин намудани корхона доимо кашол меёфт. Чун қоида талаботи заводро органҳои территориявии Госснаб моҳи январь, Госснаби республика — моҳи февраль, ҳалли охирини таъминоти моддию техникӣ дар вазорат ва Госснаби СССР—то моҳи апрель кашол меёфт. Системаи мураккабу бисьёрзинаи таъминоти моддию техникӣ дар амал масъулияти органҳои Госснаб ва Вазоратро барои сари вакт ичро намудани функцияҳояшон суст мекард. Вазорат барои он масъул набуд, зеро вай фақат фонди озоди мавҷударо медод, Госснаб бошад аз он сабаб масъулият надошт, ки вай барои иҷрои плани истеҳсолии корхона ҷавобгар набуд. Вале дар айни замон ба кори корхонаҳо ташкилотҳои Госснаб аз рӯи нишондиҳандаҳои худ баҳо дода, бо айби худашон ичро нашуда мондани плани даҳҳо корхонаҳоро ба эътибор намегирифтанд. Шартҳои таҷрибаи иқтисодӣ масъала ба миён гузоштанд, ки бо корхонаҳо дар бобати бо захираҳои моддию техникӣ эътимоднок таъмин кардани онҳо шартнома баста шавад. Акнун ба кори ин органҳо аз рӯи натиҷаҳои меҳнати ҳамон корхонаҳое баҳо дода мешавад, ки ба он корхонаҳо хизмат мерасонанд. Бинобар ин ҳоло онҳо ба натиҷаҳои ниҳоии кори коллективҳои меҳнатӣ ҳавасманд мебошанд ва маҷбуранд, ки ба кори корхонаҳои мазкур кӯмак расонанд. Ин бошад дар навбати худ кори мураттаби завод ва иҷрои ӯҳдадориҳои молсупориро аз рӯи шартномаҳои басташуда таъмин менамояд. Соли 1983 коэффициенти мураттабии кори коллективи мо 0,89 ва соли 1984—0,99 воҳидро ташкил дод, ки ин шоҳиди дар корхона барҳам дода шудани саросемагӣ мебошад. Ё худ, рақами дигар. Соли 1983 иҷрои ӯҳдадориҳои шартномавӣ оид ба молфиристонӣ дар мо 98 фоизро ташкил дода, 300 ҳазор сӯмина маҳсулот фиристода нашуда буд. Соли ғузашта иҷрои ӯҳдадориҳо аз рӯи шартномаҳо 100 фоизро ташкил дод. Чи хеле ки мебинед, натиҷа аён аст.

Коммунистони ташкилоти партиявии мо чунин мешуморанд, ки мақсади таҷриба дар дохили худи корхонаи истеҳсолӣ қатъиян такмил додани принципи ҳисоби хоҷагӣ мебошад. Пештар барои мо асосан плани тараққӣ додани қувваҳои истеҳсолкунандаро мекашиданд, системаи муносибатҳои иқтисодӣ, истеҳсолӣ ва молиявӣ бошад, амалан новобаста ба план, вале дар асоси ба ҳисоб гирифтани он муқаррар карда мешуд. Барои бартараф намудани ин зиддият пеш аз ҳама муттасилии планкаширо тағьир дода, ба танзими иқтисодии иҷрои супоришҳои марказонидашуда гузаштан лозим буд. Нормативҳои устувори иқтисодӣ воситаҳои чунин танзим буданд, ки тавассути он планҳои калонро ба ҷо овардан мумкин мегардид. Масалан, барои ҳар як фоизи кам кардани арзиши аслии маҳсулот нормативи панҷфоизаи зиёд намудани фонди ҳавасмандкунонии моддӣ нисбат ба фонди базавӣ муқаррар карда шудааст. Аз рӯи ҷамъбасти кори нӯҳмоҳаи соли 1984 арзиши аслии маҳсулот 2 фоиз кам гардид. Фонди базавии ҳавасмандгардонии моддӣ дар ин давра 145 ҳазор сӯм муайян карда шуд. Аз ин рӯ, афзоиши фонд бештар аз 14,5 ҳазор сӯмро ташкил дод. Дар сурати иҷрои садфоизаи плани молфиристонӣ аз рӯи ӯҳдадориҳои шартномавӣ фонди ҳавасмандкунонии моддӣ 15 фоиз меафзояд. Соли гузашта меҳнаткашони завод ба иҷрои садфоизаи ӯҳдадориҳои маҳсулотфиристонӣ аз рӯи шартномаҳо ноил гардиданд. Аз ҳисоби ҳамин афзоиши фонди ҳавасмандкунонӣ ҳам 22 ҳазор сӯмро ташкил дод. Агар ин ҳарду рақамро ба ҳам зам кунем, пас дар мо фонди ҳавасмандкунонӣ ба 36,5 ҳазор сӯм баробар буд. Ин ҳисобу китоб бояд барои ҳар як коргар фаҳмо бошад. Охир, ин нишондиҳандаҳо робитаи акс ҳам доранд. Дар сурати як фоиз зиёд кардани хароҷоти ҳар як сӯми маҳсулоти молӣ фонди базавии ҳавасмандку-

нонии моддӣ 6,5 фоиз кам мешавад. Барои иҷро накардани ҳар фоизи плани молфиристонӣ аз рӯи шартномаҳо андозаи фонди ҳавасмандкунии моддӣ 3 фоиз кам мегардад.

Акнун ба корхонаи мо ҳуқуқ дода шудааст, ки рӯихати ихтисосҳои дуюмро бо ихтиёри худ тартиб дода, музди иловагиро барои онҳо муқаррар намояд. Аз ҷумла ҳоло маъмурият ҳуқуқ дорад, ки бо розигии ташкилоти касабавӣ аз ҳисоби сарфаи фонди музди меҳнат ставкаҳои коргарони баландихтисосро аз 16 то 24 фоиз зиёд намуда, ба коркунони инженерию техникӣ ва хизматчиён то 50 фоиз музди иловагӣ муқаррар кунад.

Ҳамин тариқ, ҳозир дар заводи мо танҳо барои меҳнати пурмаҳсулу поквиҷдонона музди хуб дода мешавад. Инро ҳоло ҳама—аз директорон сар карда то шогирди челонгар нағз фаҳмидаанд. Аз афташ, моҳияти асосии пропагандаи таҷрибаи иқтисодӣ ҳам маҳз аз ҳамин иборат аст.

Ташкилотҳои партиявӣ як қатор тадбирҳоро андешид, то ки ҳар як коркуни завод мақсаду вазифаҳои таҷрибаро амиқ дарк, мақоми худро дар ин кори муҳим муайян намояд. Ба ин мақсад мо тамоми материалҳои методӣ ва дастуруламалҳои аз органҳои болоии хоҷагӣ дохилшударо саривақт омӯхтем. Бо фаъолони партиявию хоҷагӣ семинарҳо гузаронда, дар онҳо баромади роҳбарони заводу шӯъбаҳо, инчунин намояндагони корхонаҳои алоҳидаи Вазорати саноати электротехникаро ташкил кардем, ки оид ба васеъ намудани ҳуқуқи корхонаҳо таҷриба андӯхтаанд. Плани комплексии тадбирҳои ташкилию техникӣ оид ба тайёрӣ ва гузаронидани таҷриба тартиб дода шуд. Ин тадбирҳо дар маҷлиси кушоди партиявии коллективи завод муҳокима ва тасдиқ гардид.

Ҳисоботи роҳбарони ҷузъҳои структурӣ, сармутахассисон дар бораи рафти иҷрои ин тадбирҳои ташкилию техникӣ борҳо дар маҷлиси бюрои партиявӣ шунида шуданд. Баъзе коммунистони роҳбар, ки ба беасос иҷро нашуда мондани тадбирҳо роҳ додаанд, ба масъулияти партиявӣ кашида шуданд. Бояд қайд кард, ки баробари гузаштан ба шароити кори таҷрибаи иқтисодӣ на фақат нишондиҳандаҳои баҳодиҳӣ ба фаъолияти истеҳсолии умуман корхона ва алалхусус ҳар як ҷузъи он, балки системаи ташкили мусобиқаи социалистӣ, ҷамъбаст намудани он низ тағйир ёфт. Ҳоло саъю кӯшиши иштирокчиён ва ташкилотчиёни мусобиқа ба ҳалли вазифаҳои ба иҷрои плани молфиристонӣ аз рӯи шартномаҳо, афзун намудани ҳосилнокии меҳнат, кам кардани хароҷоти барои ҳар як сӯми маҳсулоти молӣ, беҳтар намудани сифати маҳсулот ва зиёд кардани истеҳсоли молҳои истеъмолӣ халқ вобаста равона карда шудааст. Дар асоси ба ҳисоб гирифтани ин вазифаҳо барои мукофотонидани коргарон, коркунони инженерию техникӣ ва хизматчиён низомнома ҳам тартиб дода шудааст. Мусобиқа барои гирифтани номи фахрии «Зарбдори меҳнати коммунистӣ» боз ҳам вусъат ёфт. Кори зиёди эзоҳотӣ ва таълим додани коргарони завод дар шароити нав ба ҷо оварда шуд. Бо ин мақсад программаҳои мактабҳои маорифи сиёсии партиявӣ ва комсомолӣ, мактабҳои системаи маълумоти иқтисодӣ бо мавзӯъҳои таълим оид ба хусусиятҳои кори коллектив дар шароити таҷрибаи иқтисодӣ пурра карда шуданд.

Мутахассисони завод ба ёрии пропагандистони мактабҳои номбурда материали лекционии «Моҳияти таҷрибагузаронии иқтисодӣ»-ро тартиб доданд. Роҳбарони завод аз рӯи саволномаи пешакӣ тартиб додашуда коргаронро дар маҷлисҳои ҳар моҳа аз рафти таҷрибагузаронӣ муттасил воқиф карда меистанд. Барои пурзӯр гардонидани таъсири партиявӣ ба кори ҳамаи ҷузъҳои истеҳсолии завод дар 22 бригада гурӯҳҳои партиявию комсомолӣ барпо намуда, дар 25 бригада ташкилотчиёни гурӯҳи партиявӣ таъин карда шуданд. Ташкилот-

чиёни партиявӣ дар кори сари вақт воқиф гардонидани коллективҳои бригада аз тадбирҳои меандешидагии роҳбарият ва ташкилоти партиявӣ дар бобати бомуваффақият гузаронидани таҷрибаи иқтисодӣ роли калон мебозанд.

Бояд қайд кард, ки мо ба масъалаҳои бомуваффақият гузаронидани таҷрибаи иқтисодӣ якчанд маҷлиси партияввиро бахшидем. Дар рафти ин маҷлисҳо коммунистон дар баромадҳояшон асосан ба он диққат доданд, ки камбудиҳои то ҳол мавҷударо ҳангоми гузаронидани таҷрибаи иқтисодӣ такрор кардан мумкин нест. Инчунин дар бораи беҳтар намудани ташкили меҳнат, такмили муносибатҳои истеҳсолӣ дар байни ҷузъҳои муҷовири истеҳсолот сухан рафт. Масъалаҳои планкашии дохилизаводӣ, баланд бардоштани дараҷаи роҳбарӣ ба истеҳсолот, мустаҳкам намудани ҳисоби хоҷагӣ дар цеху участкаҳо, такмили ихтисоси кадрҳо муҳокима карда шуданд.

Ташкилоти партиявӣ эроди устои завод, коммунист А. Собировро сари вақт ба инобат гирифт. Ӯ боре бюрои партиявиро барои суст дастгирӣ кардани ташаббуси коргарон сахт танқид карда буд. Мо ин танқидро ба ҳисоб гирифтем. Вақте ки бригадаи гальванизациякунандагон бо сардории А. Филиппова бо ташаббуси «Ба 60-солагии РСС Тоҷикистон ва Партияи Коммунистии Тоҷикистон — меҳнати зарбдоронаи мо ва сарфаю сариштакорӣ» баромад карда, ӯҳдадор шуд, ки то рӯзи ҷашни республика даҳ рӯз бо қувваи электри сарфашуда кор мекунад, бюрои партиявӣ ин ташаббусро пурра дастгирӣ кард ва онро дар маҷлиси худ маъқул донист ва дар байни коллективҳо паҳн кард. Сипас ба шарафи ҷашни республика ва Партияи Коммунистии он мусобиқаи социалистӣ вусъат ёфт. Мо ба нақша гирифта будем, ки соли 1984-умро 30 декабрь анҷом медиҳем, вале аз хусуси иҷрои ӯҳдадориҳои социалистии молфиристонӣ 28 декабрь навиди хуш расонидем. Ҳосилнокии меҳнатро назар ба ӯҳдадориамон 1,5 фоиз зиёд кардем. Ҷойивазкунии кадрҳо хеле кам, аз ҳисоби татбиқи плани тадбирҳои ташкилию техникӣ ва ҷорӣ намудани техникаи нав шартан дасти 20 кас холӣ шуд.

Оё мо боз ҳам беҳтар кор карда метавонем? Оре, метавонем. Ин вақте маълум шуд, ки проблемаҳои вобаста ба таҷрибагузаронӣ ба муҳокимаи коммунистон пешниҳод гардиданд. Аз ҷумла. моҳи январь, ҳангоми бори дигар дар маҷлиси партиявӣ муҳокима кардани масъалаи мазкур коммунист В. Т. Сулейменко гуфт, ки ҳар сол мо дар бораи беҳтар намудани шароити кори коргарон хеле суст ғамхорӣ мекардем, акнун дар рафти таҷрибагузаронии иқтисодӣ ин масъалаҳоро ҳал кардан зарур аст, бе ин кор меҳнаткашонро ба натиҷаи ниҳоии таҷрибагузаронӣ ҳавасманд намудан душвор аст.

Баъд симпечон, коммунист Л. А. Исматова маъмуриятро барои он танқид карда буд, ки дар цехи кор мекардагии ӯ кайҳо боз ду дастгоҳи қиматбаҳои симпечонии типи СНҚ бекор меистад, вале аз хусуси соз кардану ба кор андохтани онҳо касе фикр намекунад. Ҳоло ин дастгоҳҳо ҳам ба кор даромаданд, цехи трансформаторҳои камиқтидор бошад планҳои моҳонаашро мунтазам иҷро мекардагӣ шуд, ки солҳои гузашта инро дидан мумкин набуд.

Бояд қайд кард, ки дар гузаронидани таҷриба органҳои маҳаллии партиявӣ ва хоҷагӣ ба мо ёрии калон мерасонанд. Котиби якуми партиявии вилояти Қӯрғонтеппа А. Қ. Қосимов, котиби якуми комитети партиявии шаҳри Қӯрғонтеппа Ҳ. С. Саъдуллоев борҳо омада аз вазъияти кор ва аҳволи коллективи мо хабар гирифтанд. Бо ташаббуси комитети шаҳрии партия дар завод «Рӯзи мактуби кушода» ташкил карда шуд. Дар он роҳбарони партиявию хоҷагии шаҳр иштирок намуда, ба саволҳои меҳнаткашони корхона ҷавоб доданд. Моҳи сентябри соли 1984 комиссияи комплексии комитети партиявии вилоят кори роҳбарони партиявӣ ва хоҷагии заводро оид ба муваф-

фақиятнок гузаронидани таҷрибаи иқтисодӣ тафтиш кард. Комиссия як қатор камбудиҳоро ошкор намуд. Дар завод барои бартараф кардани камбудиҳо чораҳо андешида шуданд. Баъди ду моҳ дар маҷлиси бюрои комитети вилоятии партия боз ҳисоботи роҳбарони партиявию хоҷагии завод дар бораи кори ба ҷо овардаашон дар шароити шунида, тамоилҳои мусбати кори мо қайд карда шуданд.

Ҳамаи ин, албатта, ҳаргиз чунин маъно надорад, ки мо аз захираҳо пурра истифода бурда, тамоми камбудиҳоро бартараф карда бошем. Онҳо дар коллектив, бечуну чаро ҳастанд. Аз ҷумла, Низомнома дар бораи музди иловагӣ барои маҳорати касбӣ дар заводи мо аз он сабаб ҷорӣ карда нашудааст, ки таҷриба онро аз ихтисоси разряди чорум ва баландтар аз он пешбинӣ мекунад. Дар заводи мо бошад ҳадди охирини разряди ихтисос барои коргарони соҳаи касбу кори асосӣ сеюм мебошад. Ҳалли масъала хеле тӯл кашид, ва ниҳоят, соли ҷорӣ бо исрори мо Вазорат дар хусуси муқаррар намудани музди иловагӣ барои маҳорати касбӣ ба коргарони дорои разряди сеюм иҷозат дод. Ин бовариро ба муваффақияти таҷрибаи мо қавӣ мегардонад.

Таҷриба ташкилоти партиявиро водор намуд, ки бо ташкилоти иттифоқи касабаи корхона алоқаро мустаҳкам кунад. Масалан, бисьёр нишондиҳандаҳои асосӣ ва ба ҳисоб гирифташаванда ба иштироки фаъолонаи коллективҳои ҷузъҳои завод дар мусобиқаи социалистӣ монеъ мешуданд. Бинобар ин мо шартҳои мусобиқаро аз нав дида баромадем ва микдори нишондиҳандаҳои онро кам кардем, ки ин роҳи ҷамъбаст намудани натиҷаҳои онро осон гардонд. Мувофиқи шартномаи нав роли комитетҳои цехии касабавӣ дар ҷамъбаст намудани натиҷаҳои мусобиқаи меҳнатии дохилицехӣ баланд бардошта шуд.

Мо дар шароити таҷриба муддати нисбатан зиёд кор кардем. Аммо, чунон ки аз сӯҳбатҳо бо коргарон нишон доданд, баъзеи онҳо моҳияти мақсади таҷрибаро то ҳол равшан нафаҳмиданд. Сабаби ин ба фикри мо, дар он аст, ки пропагандистони мактабҳои меҳнати коммунистӣ ҳанӯз суст кор мебаранд, агитацияи аёнӣ ба талаботи замон ҷавоб дода наметавонад. Росташ, вай сарфи муайяни масолеҳу ресурсҳои меҳнатиро талаб мекунад. Маъмурияти завод бошад ҳоло барои ин кор захира ёфта наметавонад. Комитети иттифоқи касаба ва бюрои партиявӣ ҳам дар ин бобат бояду шояд ғамхорӣ зоҳир накардаанд, ҳарчанд ки нафъи он калон аст.

Ба кори мо набудани мубодилаи таҷриба бо дигар корхонаҳое, ки мисли мо дар шароити таҷрибаи иқтисодӣ кор мекунанд, низ таъсири манфӣ мерасонад. Ин гуна мубодиларо бо дигар корхонаҳо мо акнун ба нақша гирифтаем.

Корхона ҳамроҳи тамоми мамлакат ба пешвози съезди XXVII КПСС фаъолона тайёрӣ мебинад. Ин ба кори мо мазмуни махсуси сиёсӣ мебахшад, чунки вай тахти аломати сафарбар кардани тамоми қувва барои бомуваффақият анҷом додани панҷсолаи ҷорӣ ва барпо намудани базаи хубу мустаҳкам барои панҷсолаи дувоздаҳум пеш бурда мешавад. Коллективи корхонаамон ҷавобан ба даъвати партия дар бобати вусъат додани мусобиқаи социалистӣ барои пурраю барзиёд иҷро намудани планҳои панҷсола, минбаъд афзун гардондани ҳосилнокии меҳнат ва кам кардани арзиши аслии маҳсулот, барои сарфаю сариштакорӣ кӯшиш менамояд, ки дар шароити таҷрибаи иқтисодӣ плани солона ва ӯҳдадории социалистиро на дертар аз 27 декабри соли 1985 иҷро намуда, зиёда аз план 100 ҳазор сӯмина маҳсулот фурӯшад. Ҳоло коммунистон, ҳамаи меҳнаткашони завод аз тамоми имкониятҳои мавҷуда истифода мебаранд, то ки қавлашон аз амалашон фарқ накунад. Пленуми ғайринавбатии мартии (соли 1985) КМ КПСС меҳнаткашони мамлакатро маҳз ба чунин услуби кор ҳидоят мекунад.

# ҚУВВАИ ТАШКИЛОТҲОИ ҶАМЪИЯТӢ ДАР РОҲБАРИИ ПАРТИЯВИСТ

Асоси баланд бардоштани самаран роҳбарии партиявӣ алоқаи мустаҳкам бо омма мебошад. Чунин алоқа бо омма ҳам бевосита ва ҳам ба воситаи ташкилотҳои ҷамъиятии меҳнаткашон ба амал баровардa мешавад.

Принципи роҳбарии партиявиро ба ташкилотҳои ҷамъиятӣ Ленини бузург кор карда баромадааст. Кашфиёти қонунияти мавҷудаи объективона, ки асоси муносибати байни Партияи Коммунистӣ ва Советҳо, иттифоқҳои касаба, дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ мебошад, ифодаи аниқи принципҳо, ки таҳкурсии илмии роҳбарии партиявиро ба фаъолияти ташкилотҳои оммавии ҷамъиятӣ ташкил мекунад, ба ӯ тааллуқ доранд.

КПСС ба ин принципҳо такья намуда, шароити конкретии таърихии ҷамъияти социалистии мутараққиро ба назар гирифта, шакл ва услуби минбаъдаи роҳбариро ба ташкилотҳои ҷамъиятӣ доимо такмил медиҳад.

Дар комбинати абрешими Ленинобод 13 ташкилоти ҷамъиятӣ ҳаст, агар ташкилотҳои цехии онҳоро дар истеҳсолот ва фабрикаҳои комбинат ба ҳисоб гирем, бешубҳа, ин рақам боз ҳам зиёдтар мешавад. Танҳо як худи комитети муттаҳидаи иттифоқи касаба дар ҷузъҳои комбинат 31 ташкилоти цехӣ дорад, комитети комсомол низ ҳамин хел буда, илова ба ин он ҳуқуқи комитети районии комсомолро дорад. Мутобиқ намудани фаъолияти ҳамаи ташкилотҳои ҷамъиятӣ, ба як маҷрои умумӣ равона кардани қувваи онҳо ва ба ҳамин тариқ баланд бардоштани дараҷаи кори сиёсию тарбиявӣ дар ҳамон вақт мумкин аст, ки агар роҳбарии партиявӣ дуруст ба роҳ монда шуда бошад ва онро, пеш аз ҳама, ба воситаи коммунистоне ба амал баровардан мумкин аст, ки дар ин ташкилотҳо кор мекунанд.

Ташкилоти ибтидоии партиявии комбинат дар республика яке аз аввалин ва калонтарин ташкилотҳо мебошад. Вай бештар аз 800 аъзо ва номзад ба аъзогии партияро дар бар мегирад. Дар дохили он дар участкаҳои истеҳсолию хизматрасонӣ 19 ташкилоти партиявии цехӣ ва 75 гурӯҳи партиявӣ барпо карда шудаанд. Хубии кор дар он аст, ки нисфи коммунистон бевосита дар истеҳсолот кор мекунанд.

Қариб ҳамаи коммунистони корхона ғайр аз иҷрои вазифаи хизматии худ супориши партиявӣ доранд. Вале дар ин ҷо яке аз супоришҳои муҳимтар кор дар ташкилотҳои ҷамъиятӣ ба шумор меравад. Дар вақти ҳозира 160 нафар коммунистон бевосита дар органҳои роҳбарикунандаи ташкилотҳои касабавӣ, комсомолӣ ва дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ кор мекунанд. Масалан, ба комитети муттаҳидаи иттифоқи касабаи комбинат панҷ сол боз депутати Совети Олии республика коммунист М. Дадобоева роҳбарӣ менамояд.

Ташкилоти партиявии комбинат дар ҳаққи комитети иттифоқи касаба ҳамеша ғамхорӣ зоҳир менамояд, ба вай дар бобати дуруст кор карда баромадани чорабиниҳо ва муайян кардани самтҳои асосии фаъолияташ барои муҳофизати манфиати меҳнаткашон, таъмини иҷрои вазифаҳои хоҷагӣ, социалӣ ва маданӣ, ривоҷ додани мусобиқаи социалистӣ, ҳаракати навоварони истеҳсолот ёрии амалӣ мерасонад.

Комитети партиявӣ дар ду соли охир дар маҷлиси худ фаъолияти комитети касабавиро чор маротиба муҳокима намуда, ҳар дафъа баробари қайд кардани муваффақиятҳояш камбудиҳои мавҷударо ошкор менамояд ва роҳҳои конкретии бартараф намудани онҳоро нишон медиҳад.

Масалан, чанде пеш ба комитети партиявӣ хабар доданд, ки кори комитети касабавии истеҳсолоти ресмонресӣ ғайриқаноатбахш аст, раиси он бояду шояд ташаббус нишон намедиҳад, ба вазифааш хунукназарона муносибат мекунад. Комитети партиявӣ дар яке аз маҷлисҳои худ вазъияти ба амал омадаро муҳокима намуда, барои бартараф кардани камбудиҳо чораҳо андешид ва ба раисии иттифоқи касабаи истеҳсолоти ресмонресӣ коммунисти ҷавон М. Рустамоваро тавсия намуд, ки вай фаъолонро дар атрофи худ ҷалб карда, ҳамроҳи онҳо дар як муддати кӯтоҳ барои беҳтар намудани шароити меҳнат, зиндагӣ ва истироҳати меҳнаткашон бисьёр корҳоро ба ҷо овард. Дар натиҷа кор дар истеҳсолоти ресмонресӣ хеле беҳтар гардид.

Ё ки муносибати ташкилоти касабавиро ба масъалаи интизоми меҳнат мегирем. Баъди нашри қарори КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР аз 28 июли соли 1983 «Дар бораи пурзӯр намудани кори мустаҳкам кардани интизоми социалистии меҳнатӣ», ки дар он сухан дар бораи пурзӯр намудани кор барои мустаҳкам кардани интизоми социалистии меҳнат меравад, комитети партиявии комбинат дар маҷлиси худ ахбороти комитети иттифоқи касабаро дар бораи иҷрои нишондоди мазкури партия ва ҳукумат шунид. Баъди ин оид ба мустаҳкам намудани интизоми истеҳсолию технологӣ, мубориза бо майзадагону прогулчиён плани конкретии чорабиниҳо андешида шуд.

Ташкилоти партиявӣ ба кори иттифоқи касаба оид ба вусъат додани мусобиқаи социалистӣ диққати калон медиҳад. Дар назди комитети иттифоқи касабаи комбинат оид ба мусобиқаи социалистӣ штаб барпо карда шудааст, ки натиҷаи кори коллективро сари вақт ҷамъбаст менамояд, таҷрибаи пешқадамро дастраси умум мегардонад. Масалан, моҳи октябри соли 1984 комитети партиявӣ ахбороти раиси комитети иттифоқи касаба М. Дадобоеваро дар бораи рафти иҷрои ӯҳдадории социалистӣ ба шарафи 60-солагии ташкил ёфтани республика ва Партияи Коммунистии он шунида қайд карда буд, ки ба ин муносибат дар мусобиқаи социалистӣ коллективҳои 32 цех, 72 участка, 86 смена, 432 бригада иштирок мекунанд. Ба мусобиқаи социалистӣ ҳамагӣ 8325 нафар коргарон фаро гирифта шудаанд.

Ҳаракат барои муносибати коммунистӣ ба меҳнат яке аз воситаҳои муҳими тарбияи одами нав башумор меравад. Дар вақти ҳозира дар ин ҳаракат 5075 кас иштирок мекунад. Ин унвони фахрӣ ба 2 истеҳсолот, 6 цех, 8 участка, 1 шӯъба, 217 бригада дода шудааст.

Дар комбинат ғайр аз шакли коллективонаи мусобиқа боз баҳсмабаҳси шахсии меҳнатӣ васеъ паҳн гардидааст. Аз ҷумла, соли гузашта 2344 нафар аз рӯи плани шахсии худ кор карданд, аз онҳо 385 кас плани солона, 158 кас плани панҷсолаи худро пеш аз мӯҳлат иҷро намуданд.

Комитети партиявӣ дар бораи он мунтазам ғамхорӣ менамояд, ки ташкилоти касабавӣ аз ҳуқуқҳои қонунии худ пурра истифода барад. Аз ин ҷост, ки он дар кор карда баромадани лоиҳаҳои планҳои истеҳсолӣ, ҷорӣ намудани техникаи нав, сохтмони асосӣ, таъмири хонаҳои истиқоматӣ ва объектҳои маданию маишӣ, инчунин планҳои тараққиёти социалии коллектив иштирок мекунад.

Комитети касабавӣ бо роҳбарии ташкилоти партиявӣ оид ба беҳтар намудани шароити меҳнат, маишат, истироҳат, васеъ кардани базаи табобату истироҳати коллективи комбинат корҳои зиёдеро ба ҷо меоварад. Ҳар сол бештар аз 2,5 ҳазор нафар коргарон бо путёвкаҳои иттифоқҳои касаба дар курортҳои умумииттифоқӣ ва маҳаллӣ, санато-

рияҳою хонаҳои истироҳат дам мегиранд, дар походҳои туристӣ иштирок мекунанд. Комбинат профилакторияи хеле хуби худро дорад, ки онро «Ҳавотоғ» меноманд. Ҳар сол зиёда аз 1300 нафар фарзандони коргарони комбинат дар лагери пионерии беруназшаҳрии «Орлёнок» истироҳат мекунанд.

Комитети партиявӣ ба ташкилотҳои ҷамъиятӣ роҳбарӣ карда, хусусиятҳои кор, роли хоси онҳоро дар коллектив ба назар мегирад.

Тарбияи ҷавонон мавзӯи асосии ғамхории комитети партиявӣ мебошад. Онҳо дар комбинат нисфи зиёди коргаронро ташкил менамоянд. Комитети партиявӣ аз рӯи васиятҳои В. И. Ленин амал карда, барои фаъолияти ташкилоти комсомолӣ шароити мӯътадил фароҳам овардааст. Вай ба такмили шакл ва услуби кори комсомолӣ, ёрӣ расондан дар кори мустаҳкам намудани сафҳои комсомол диққати махсус медиҳад. Дар амалияи комитети партиявӣ баплангирии комплексии дарозмуддати кор бо ҷавонон васеъ истифода бурда мешавад.

Дар маҷлисҳои умумии партиявӣ, комитети партиявӣ мунтазам шунидани ахборот дар бораи кори комсомол шакли муҳиму таъсирбахши роҳбарии партиявӣ ба комсомол мебошад. Комитети партиявӣ дар вақтҳои охир дар бораи кори комсомол борҳо масъала муҳокима намуда, қарорҳои дахлдор қабул кард, ки дар онҳо таҷрибаи мусбати кор ҷамъбаст ва камбудию норасоиҳои он нишон дода шудаанд. Масалан, ҳангоми муҳокимаи масъалаи кори комитети комсомолии комбинат оид ба роҳбарӣ ба ташкилотҳои ибтидоии комсомолӣ қайд карда шуд, ки комитети комсомолӣ бо мақсади назорат ба фаъолияти ташкилотҳои ибтидоии комсомолӣ «Экрани назорат»-ро кор карда баромад, ки он имконият медиҳад ба фаъолияти ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ оперативона назорат карда шавад. Аъзоёни комитети комсомолӣ ба фабрика, истеҳсолот ва шӯъбаҳои комбинат рафта, ба ташкилотҳои комсомолӣ ёрии амалӣ мерасонанд. Ҳангоми муҳокимаи масъалаҳои ташкили бригадаҳои комсомолону ҷавонон, роҳбарии ташкилотҳои цехии партиявии шӯъбаҳои сартехнолог ва сарэнергетик ва шӯъбаи метрологӣ ба ташкилотҳои комсомолӣ баробари ҷиҳатҳои мусбии кор роҳбарии сусти ташкилотҳои цехии партиявии мазкур ба ташкилотҳои ибтидоии комсомолӣ, комитети комсомолӣ ба бригадаҳои комсомолону ҷавонон нишон дода шуданд.

Таҷрибаи роҳбарии партиявӣ ба комсомол дар конференцияи XIII партиявии комбинат низ васеъ муҳокима карда, ба камбудии ҷиддии кори сиёсию тарбиявии байни ҷавонон диққати махсус дода шуд. Ташкилоти комсомолӣ қарори конференцияи партиявиро иҷро карда, кори худро анча беҳтар намуд. Ҳоло ҳар як ҳодисаи вайрон кардани интизоми меҳнат ва ҷамъиятӣ мавзӯи муҳокимаи маҷлисҳои бюрои комитети комсомол, маҷлисҳои умумии комсомолӣ қарор мегирад. Дар натиҷа ҳодисаҳои ҳуқуқу қонунвайронкуниҳои ҷавонон ва аъзоёни ВЛКСМ хеле кам шуд. Конференция ба ҳайати нави комитети партиявӣ супурд, ки роҳбариро ба ташкилоти комсомолӣ пурзӯр карда, ядрои партиявиро дар он мустаҳкам намояд.

Ташкилоти комсомолӣ фаъолияти меҳнатии ҷавононро вусъат дода тавонист. Натиҷаи ҳамин буд, ки ба шарафи 50-солагии комбинат тамоми ташкилот ба китоби фахрии КМ ВЛКСМ қайд карда шуд. Барои меҳнати шуҷоатнокашон аъзои комсомол С. Ҳомидова сазовори лауреати мукофоти ба номи Ҳамроҳ Тоҳирова, аъзои ВЛКСМ Л. Каменева — сазовори лауреати мукофоти комсомоли республика гардиданд. Ба Р. Абзалова нишони КМ ВЛКСМ «Меҳнати шуҷоатнок» дода шуд. Мисолҳои бисёреро овардан мумкин аст, ки онҳо аз ғайрату кӯшишҳои комсомолон барои зарбдори мусобиқаи социалистӣ шудан, барои ба амал баровардани шиори «Дар ҳар ҷои кор — ҳосилнокии баланди меҳнат, интизомнокӣ. муташаккилӣ ва эҷодкории ҷавонон!» ҳиссаи сазовор гузоштан шаҳодат медиҳад. Дар вақти ҳозира 600 нафар коргарҷавонон аз нормаи плании худ пеш гузаштаанд.

Комитети партиявӣ дар бораи тарбияи идеявию сиёсӣ ва ватандӯстию интернационалии ҷавонон ғамхории доимӣ зоҳир менамояд. Дар қасри маданияти «Абрешимчӣ» танҳо дар соли 1984 бештар аз 100 чорабиниҳои гуногун гузаронида шуданд. Вохӯрӣ бо ветеранҳои партия, меҳнат ва ҷанг, шабнишиниҳои дӯстии интернационалӣ ва ғайра аз ҷумлаи онҳо мебошанд. Комсомолону ҷавонони комбинат ҳозир тайёриро барои гузаронидани фестивали XII умумиҷаҳонии ҷавонон ва студентон дар Москва, иштирок карданро ба Марши Сулҳ зери шиори «Мо барои сулҳ овоз медиҳем» фаъолона вусъат медиҳанд. Дар натиҷаи гузаронидани ҳар гуна чорабиниҳо ва шанбегиҳо ба фонди фестиваль аллакай даҳҳо ҳазор сӯм фиристода шудааст.

Яке аз корҳои муҳими партиявӣ роҳбарӣ ба фаъолияти гурӯҳҳои назорати халқӣ мебошад. Комитети партиявӣ ба иҷрои нишондодҳои съезди XXVI КПСС, ки аз назоратчиёни халқӣ «боғайраттар ва таъсирбахштар амал кардан»-ро талаб намудааст, аҳамияти калон медиҳад. Дар Маҷлиси машваратии умумииттифоқии назоратчиёни халқӣ роли бузурги роҳбарии партиявӣ ба фаъолияти назоратчиёни халқӣ қайд карда шуд.

Дар корхонаи асосӣ ва 26 гурӯҳи цехӣ ва постҳои назорати халқӣ 359 кас интихоб шудаанд. Ба гурӯҳи назорати халқии корхонаи асосӣ аъзои комитети партиявӣ, коркуни соҳибтаҷрибаю ҳаётдида В. Ермаков сарварӣ менамояд. Фаъолияти назоратчиёни халқӣ ба сарфаю сариштаи материалҳо, ресурсҳои сӯзишворию энергетикӣ равона карда шудааст. Гурӯҳҳои назоратчиёни халқии корхонаи асосӣ ва цехҳои комбинат дар солҳои охир 453 маротиба тафтиш гузарониданд, ки натиҷаи онҳо дар маҷлисҳои гурӯҳҳои назоратчиёни халқӣ дида баромада, 98 нафар гунаҳкорон сахт танқид карда ва ба 26 нафар коркунони масъул ҷазои маъмурӣ дода шуд.

Комитети партиявии комбинат ҷамъбасти Пленуми апрелии (с. 1984) КМ КПСС-ро муҳокима намуда, диққати ташкилотҳои цехии партиявиро ба доимо такмил додани шаклу усулҳои кор, баланд бардоштани роли авангардии коммунистони дар ташкилотҳои ҷамъиятӣ кор мекардагӣ, инчунин баланд бардоштани дараҷаи фаъолии депутатҳо — коркунони комбинат ҷалб намуд. Ҳозир дар комбинат як депутати Совети Олии СССР, 2 депутати Совети Олии РСС Тоҷикистон, 3 депутати Совети вилоятӣ ва 11 депутати Совети шаҳрӣ кор мекунанд. Комитети партиявӣ ахбороти депутатҳои коммунистро дар бораи иҷрои вазифаҳои ҷамъиятиашон шунида, барои баланд бардоштани фаъолияти ҷамъиятию сиёсии онҳо ёрӣ мерасонад. Ҳамаи депутатҳо пешқадамон ё навоварони истеҳсолот мебошанд, дар ҳалли масъалаҳои маданию социалӣ ва истеҳсолӣ фаъолона иштирок мекунанд.

Яке аз воситаҳои санҷидашудаи роҳбарии партиявӣ вохӯрию сӯҳбати коркунони партиявӣ бо фаъолони ташкилотҳои ҷамъиятӣ, барои омӯхтану тайёр намудани масъалаҳо ба маҷлисҳои комитети партиявӣ, маҷлисҳои умумии партиявӣ ҷалб кардани онҳо мебошад. Комитети партиявӣ ва ташкилотҳои цехии партиявӣ бо планҳои худ роҳбарони ташкилотҳои ҷамъиятиро шинос мекунанд. Чунин алоқа пешравии корро аз он ҷиҳат осон мегардонад, ки бисёр коммунистон — роҳбарони ташкилотҳои ҷамъиятӣ ба ҳайати комитети партиявӣ, бюрои партиявии ташкилотҳои цехии партиявӣ интихоб шудаанд.

Таҷрибаи кори комитети партиявии комбинати абрешими ордени Байрақи Сурхи Меҳнатдорро дар як мақола ғунҷондан амри маҳол аст. Вале кори онро ҳаматарафа таҳлил кардан, дилпурона гуфтан мумкин аст, ки шарти ҳатмии минбаъд ҳам такмил додани фаъолияти ташкилотҳои ҷамъиятии комбинат роҳбарии доимии партиявӣ мебошад.

К. ХОЛИҚОВ

# МАЪЛУМОТИ МАРКСИСТӢ-ЛЕНИНӢ — АСОСИ МУСТАҲКАМИ ЭЪТИҚОДИ АТЕИСТӢ

*А. АСОЕВ,*
*мудири Хонаи маорифи сиёсии комитети партиявии вилояти Бадахшони Кӯҳӣ*

Дар оммаи меҳнаткашон парваридани ҷаҳонбинии коммунистӣ дилу ҷони кори идеявию тарбиявии Партияи Коммунистӣ мебошад. Ба ин мақсад тамоми шаклу усулҳои кори идеологӣ истифода бурда мешавад, ки маорифи партиявию комсомолӣ, таълими иқтисодии меҳнаткашон ва дигар шаклҳои маорифи оммавию сиёсӣ қисми таркибии он мебошанд.

Системаи маорифи сиёсии партиявию комсомолӣ ва таълими иқтисодӣ мувофиқи талаботи марҳалаи ҳозираи социализми мутараққӣ ташкил дода шудааст. Коммунистону бепартиявиён қонунҳои тараққиёти социалию иқтисодӣ ва маънавии ҷамъиятро меомӯзанд, асосҳои таълимоти марксистӣ-ленинӣро дар бораи инкишофи табиату ҷамъият аз бар менамоянд, дар амалия васеъ татбиқ кардани донишҳои ҳосилкардаро меомӯзанд.

Дар қарори КМ КПСС «Дар бораи минбаъд ҳам такмил додани таҳсили партиявӣ дар асоси қарорҳои съезди XXVI КПСС» ба он муваффақ шудан қайд шудааст, ки донишҳои ҳосил гардида ба эътиқод, ба дастури амалиёт табдил ёбанд, то ки маорифи партиявӣ бо ҳалли вазифаҳои истеҳсолӣ узван пайваст шуда, ба одамон тавре амал карданро ёд диҳад, ки дар ҳақиқат коммунизм талаб менамояд (нит. В. И. Ленин. Асарҳо, ҷилди 31, саҳ. 294).

Органҳои партиявӣ тамоми шаклҳои оммавии таълимро тавре ташкил мекунанд, ки шунавандагон дар асоси ба ҳисоб гирифтани вазифаҳои ҳаминрӯза пешомадҳоиояндаро низ дида тавонанд, бо меҳнати бошууронаи эҷодии худ дар такмил додани социализми мутараққӣ ҳиссаи сазовор гузоранд, дар худ нисбат ба ҳама туна зуҳуроти идеологияи буржуазӣ ҳисси тоқатнопазирии синфӣ тарбия намоянд.

Ҷои шубҳа нест, ки бе амиқ ва ҳарҷониба омӯхтани таълимоти марксистӣ-ленинӣ, ки ба ҳама масъалаҳои ҳалталаби тараққиёти иқтисодию социалии ҷамъият ҷавоб медиҳад, ин вазифаҳои ба миёнгузоштаро ҳал кардан имконнопазир аст.

Масалан, дар мактабҳои коммунистони ҷавон омӯхтани Устави КПСС ва Программаи партия ба шунавандагон ёрӣ мерасонад, ки ба тактикаи партия нисбат ба дин ва вазифаҳои коммунистон дар мубориза ба муқобили урфу одатҳои динӣ сарфаҳм раванд.

Қайд кардан лозим аст, ки дар мактабҳои асосҳои марксизм-ленинизм омӯхтани философияи марксистӣ-ленинӣ, коммунизми илмӣ, ахлоқи коммунистӣ, атеизми илмӣ барои дар шунавандагон тарбия намудани эътиқоди мустаҳками атеистӣ мусоидат мекунад. Масалан, омӯхтани чунин мавзӯъҳо, монанди «Революцияи Кабири Социалистии Октябрь — нуктаи гардиш дар таърихи умумиҷаҳонӣ», «Барпо намудани ҷамъияти мутараққии социалистӣ дар СССР — таҷассуми идеяҳои ленинӣ» ва ғайра ҷаҳонбинии шунавандагонро васеъ намуда, дар онҳо

чаҳонбинии илмию атеистиро ташаккул медиҳад. Философияи марксистӣ бо атеизми илмӣ зич пайваст мебошад, зеро вай асоси атеизми илмиро ташкил медиҳад.

Омӯхтани чунин мавзӯъҳо, монанди «Материалӣ будани олам», «Материя ва шуур», «Одам ҳақиқати муҳити худро чӣ тавр дарк мекунад» ба шунавандагон ёрӣ мерасонад, ки дар бораи таълимотҳои динӣ тасаввуроти илмию материалистӣ ҳосил намоянд. Пропагандист Ш. Шомансуров, ки якчанд сол боз дар мактаби асосҳои марксизм-ленинизми ташкилоти ибтидоии партиявии совхози «Рӯшон»-и райони Рӯшон машғулият мегузаронад, маҳз ба ин мақсад ноил гардидааст. Аз 22 нафар коммунистоне ки дар мактаб таҳсил менамоянд, аксарияташон пешқадамони истеҳсолот буда, бисьёрашон дар участкаҳои истеҳсолии худ агитатор шуда кор мекунанд. Шунавандагон Б. Худодов, Х. Давлатшоев ва дигарон дар чои истиқомати аҳолӣ кори зиёди тарбиявӣ мебаранд. Дар сӯҳбатҳои доир ба зарари урфу одатҳои динӣ, мубориза барзидди боқимондаҳои зарарноки замони гузашта мегузарондагии онҳо ҳамқишлоқиҳо бо рағбати калон иштирок менамоянд.

Мактабҳои коммунизми илмӣ барои ташаккул додани чаҳонбинии илмию атеистии коммунистон ва бепартиявиён аҳамияти калон доранд. Дар вақти омӯхтани курсҳои «Тачрибаи таърихии КПСС», «Масъалаҳои актуалии кори идеологии КПСС» шунавандагон бо муносибати КПСС ва Ҳукумати Советӣ нисбат ба дин, тачрибаи бои таърихи партия оид ба тарбияи атеистии меҳнаткашон ошно мешаванд. Омӯхтани чунин мавзӯъҳо, монанди «Тарбияи ахлоқӣ», «Ташаккул додани мавкеи фаъоли ҳаёт», «Тарзи советии ҳаёт» ва ғайра мазмуни тарбияи ахлоқӣ, шаклу воситаҳои мубориза ба муқобили антиподҳои ахлоқи коммунистиро амиқ кушода медиҳанд.

Чунин мавзӯъҳо, монанди «Оила ва тарзи ҳаёт дар чамъияти социалистӣ» шунавандагонро бо асосҳои оиладорӣ, ғамхории партия ва ҳукумат дар бораи оила, инкишофи маънавии одамони советӣ шинос менамоянд. Онҳо инчунин ба ташаккул ва васеъ шудани чаҳонбинии илмию материалистии меҳнаткашон мусоидат мекунанд.

Дар мактаби коммунизми илмие, ки ба он Коркуни Хизматнишондодаи маданияти РСС Точикистон Д. Мирзоев роҳбарӣ мекунад, намояндагони ташкилотҳои ибтидоии партиявии маркази райони Рӯшон иштирок доранд. Дар ин чо курси «Масъалаҳои мубориза идеологӣ дар арсаи чаҳон» омӯхта мешавад. Машғулиятҳо шавқовар мегузаранд, шунавандагон дар муҳокимаи ҳама мавзӯъҳо фаъолона иштирок менамоянд. Масалан, ҳангоми машғулият дар мавзӯи «Фош карда шудани диверсияи идеологии империализм зери ниқоби шиорҳои динӣ» ҳашт нафар шунавандагон баромад карданд. Онҳо дар бораи роли социалии дин ва принципҳои муносибати партия ва давлати социалистӣ нисбат ба дин, роли дин дар муборизаи ҳозираи идеологӣ, дар бораи пурзӯр намудани мубориза ба муқобили кӯшиши пропагандаи буржуазӣ барои дар байни одамони советӣ паҳн кардани идеяҳои ба социализм бегона ва ба ин мақсад истифода бурдани роҳҳои пропагандаи динӣ, дар бораи вазифаҳои пурзӯр намудани пропагандаи чавобии партия дар байни аҳолии район конкрет ва муфассал сухан ронданд.

Соли дуюм аст, ки дар шаҳри Хоруғ ва районҳои вилоят дар ша[illegible] мактаби такьягоҳии асосҳои марксизм-ленинизм омӯзиши мақсадноки курси атеизми илмӣ ба роҳ монда шудааст. Дар онҳо бештар аз 120 нафар коммунистон ва бепартиявиён иштирок менамоянд. Хонаи маорифи сиёсии комитети вилоятии партия хусусиятҳои хоси вилоятро ба ҳисоб гирифта, барои ин мактабҳо программаи махсус тартиб дод ва онро ба комитетҳои шаҳрию районии партия фиристод.

Шунавандагон дониши дар мактабҳои асосҳои марксизм-ленинизм ҳосилкардаашонро дар байни омма паҳн мекунанд. Масалан, коркунони касалхонаи райони Ишкошим Д. Мӯъминшоев, З. Мӯъминшоева,

М. Маҳмадносиров ва бисьёр дигарон, ки курси атеизми илмиро меомӯзанд, дар байни меҳнаткашон дар мавзӯъҳои атеистӣ бо сӯҳбату лекцияҳо мунтазам баромад мекунанд.

Шакли самарабахши таълими партиявӣ мактабҳои фаъолони партиявию хоҷагӣ ва идеологӣ мебошад. Дар онҳо коркунони органҳои партиявию советӣ, кадрҳои роҳбарикунанда ва идеологӣ, ҷонишинони котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, мудирони агитпунктҳо, роҳбарони агитколлективҳо таълим мегиранд. Шунавандагон дар мактабҳо бо усулҳои таҳлили марксистӣ-ленинини проблемаҳои социалию иқтисодӣ, бо ташкили илмии кори партиявӣ, программаи комплексии кори тарбиявӣ ошно мешаванд.

Комитети партиявии шаҳри Хоруғ, кабинетҳои маорифи сиёсии комитетҳои партиявии районҳои Ванҷ ва Ишкошим ба программаи мактабҳои фаъолони партиявию хоҷагӣ ва идеологӣ якчанд мавзӯъҳои атеистӣ дохил кардаанд. Шунавандагон донишҳои дар машғулиятҳо ҳосилкардаашонро бо мустақилона омӯхтани назарияи марксизм-ленинизм мустаҳкам менамоянд. Барои онҳо консультацияҳои иловагӣ гузаронида, баромади котибон, мудирони шӯъбаҳои комитетҳои районии партия, коркунони советӣ ва органҳои маъмурӣ, мутахассисони соҳаҳои гуногуни хоҷагии халқ ташкил карда мешавад.

Дар айни замон қайд кардан лозим, ки баъзе комитетҳои районии партия ва ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ҳанӯз аз имкониятҳои системаи маорифи сиёсӣ ва шаклҳои дигари таълим начандон пурра истифода мебаранд. Дар як қатор мактабҳои системаи таълими сиёсӣ пропагандистон ҳангоми шарҳ додани масъалаҳои атеизм сусткорӣ зоҳир менамоянд ва аз ин рӯ, мавзӯъҳо бояду шояд кушода дода намешаванд. Чунин фактҳо, масалан, дар мактабҳои системаи таълими сиёсии совхозҳои ба номи Ю. Фучик, «Сарҳадчӣ»-и райони Қалъаихумб, ба номи Дзержинский ва «Ватан»-и райони Шуғнон, «Мурғоб»-и райони Мурғоб ҷой доранд.

Соли таҳсили гузашта дар системаи маорифи партиявӣ масъалаҳои тарбияи атеистӣ ҷои намоёнро ишғол карданд. Рафти таълим нишон дод, ки мо бояд кори тайёр кардани кадрҳои пропагандистиро қатъиян беҳтар намоем. Ҳангоми тайёрӣ ба соли нави таҳсил мо мақсад дорем, ки дар плани курсу семинарҳои пропагандистон бештар мавзӯъҳои атеистӣ дохил намоем.

Хонаи маорифи сиёсии комитети вилоятӣ ва комитетҳои районии партия пешбинӣ кардаанд, ки семинару маҷлисҳои машваратиро бо пропагандистон, ҷонишинони котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, ки бо кори идеологӣ машғуланд, мунтазам мегузаронанд. Онҳо дар ин курсу маҷлисҳо оид ба мавзӯъҳои атеистӣ тавсияҳо ва материалҳои зарурӣ хоҳанд гирифт.

Дар вақтҳои охир ташкилотҳои партиявӣ ва органҳои советӣ оид ба беҳтар намудани тарбияи атеистии меҳнаткашон бисьёр тадбирҳои конкретӣ андешиданд ва ба амал баровroutеанд. Хоста гирифтани пропагандистон, лекторон ва агитаторон беҳтар гардида, кори доимӣ бо онҳо ба роҳ монда шуд. Таҷрибаи кори пропагандистони беҳтарин ҷамъбаст карда, дастраси дигарон кунонда мешавад. Вале суханони К. Марксро дар ин бобат ҳеҷ гоҳ фаромӯш кардан лозим нест, ки ӯ навишта буд: «... бо шиори «атеизм» камтар баромад кардан ва беҳтараш философияро дар байни халқ пропаганда кардан лозим аст» (К. Маркс, Ф. Энгельс, ч. 27, саҳ. 370).

Системаҳои маорифи партиявӣ ва комсомолӣ, таълими иқтисодии меҳнаткашон, дигар шаклҳои оммавии таълим ҳамаи имкониятҳои самаранок пеш бурдани пропагандаи атеистиро доранд. Фақат ин имкониятҳоро комилан истифода бурдан лозим, то ки вазифаи тарбияи атеистони боэътиқод ва барҳам додани урфу одатҳои зарарноки кӯҳна бомуваффақият ба ҷо оварда шавад.

# ДАР БОРАИ ТАНОСУБИ ОМИЛҲОИ ЭКСТЕНСИВӢ ВА ИНТЕНСИВИИ ТАРАҚҚИИ ИҚТИСОДИЁТИ РЕСПУБЛИКА

*И. ДАВЛАТОВ,*
*номзади илмҳои иқтисодӣ*

Собитқадамона ва қатъиян ба роҳи тараққиёти интенсивӣ гузарондани истеҳсолоти ҷамъиятӣ қонуни объективии амали қувваҳои истеҳсолкунандаи социализми баркамол мебошад. Революцияи ҳозираи илмию техникӣ ба ин процесс характери мақсаднок ва мунтазаму устувор мебахшад. Роҳи интенсивонии иқтисодиёт дар ҳамаи зинаҳо ва фазаҳои такрористеҳсоли васеъ аз худи характер ва мураккабии вазифаҳои ҳалшавандаи сиёсӣ, иқтисодӣ ва социалии такомулоти социализми мутараққӣ бар меоянд. Хоҷагии халқи мо ба дараҷае расидааст, ки ба роҳи интенсивонӣ гузаронданаш зарур шуда монд.

Ба роҳи бештар интенсивии тараққиёт гузарондани иқтисодиёт маъракаи муваққатӣ не, балки процесси серҷабҳаи дуру дароз ва мураккаби сифатан такмил додани ҳам қувваҳои истеҳсолкунанда, ҳам муносибатҳои истеҳсолӣ мебошад. Партия чунин мешуморад, ки панҷсолаи дувоздаҳум, пеш аз ҳама, бояд ба тағйироти амиқи сифатии истеҳсолот ибтидо гузошта, панҷсолаи дигаргунии қатъӣ дар кори интенсивонии тамоми соҳаҳои хоҷагии халқамон гардад. Муттасилии роҳи муайянкардаи съезди XXVI КПСС оид ба интенсивонии истеҳсолоти ҷамъиятӣ, самараи иқтисодӣ ва социалии он дар қарорҳои Пленумҳои баъдинаи Комитети Марказии КПСС, сессияи Совети Олии СССР даъвати ёздаҳум, инчунин дар дигар қарорҳои дахлдори партия ва ҳукумат равшан таҷассум ёфтааст. Аз ҷумла, дар Пленуми октябрии (с. 1984) КМ КПСС роҳҳои асосии ба даст овардани марраҳои нави прогресси социалию иқтисодӣ аниқ муайян карда шудаанд: «Ин тараққиёти босуръати истеҳсолоти ҷамъиятӣ, харҷӣ бештар истифода бурдани омилҳои интенсивии афзоиш аст».

Интенсивонии процесси такрористеҳсол дар шароити социализм мақсади ягона набуда, балки воситаи таъмин кардани кори самарабахши хоҷагии халқ, баланд бардоштани сифат ва кам кардани арзиши аслии неъматҳои моддии истеҳсолшаванда, беҳтар намудани шароити меҳнат ва баланд бардоштани дараҷаи некӯаҳволии меҳнаткашон мебошад. Афзалиятҳои интенсивонии социалистии истеҳсолот нисбат ба интенсивонии капиталистии истеҳсолот маҳз аз ҳамин иборат аст.

Бояд қайд кард, ки ҳам роҳи экстенсивӣ ва ҳам роҳи интенсивии тараққии истеҳсолоти ҷамъиятӣ дар ҳаёти реалӣ дар намуди соф зоҳир намешавад ва зоҳир шуда ҳам наметавонад. Ҳатто худи ба экстенсивӣ ва интенсивӣ тақсим кардани манбаъҳои тараққиёти иқтисодӣ шартӣ мебошад. Тамоми рафти тараққиёти ҳам комплексии хоҷагии халқи умуман мамлакат, ҳам процесси такрористеҳсол дар Тоҷикистон ягона шакли комбинация—таносуби гуногуни онҳоро дар ин ё он марҳалаи

тараққиёт нишон медиҳад. Бинобар ин чунин гумон кардан мумкин нест, ки дар давраи барпо намудани социализми мутараққӣ истеҳсолот дар республика танҳо ба таври экстенсивӣ тараққӣ мекарда бошад. Типи интенсивии тараққии истеҳсолот дар ҳамаи марҳалаҳои хоҷагидории социалистӣ бо типи экстенсивӣ васеъ пайваста мешавад. Аммо дараҷаи чунин пайвастагии омилҳои экстенсивӣ ва интенсивии тараққиёти иқтисодӣ ҳам дар замон, ҳам дар фазо як хел шуда наметавонад.

Дар алоҳида районҳо ва республикаҳо таносуби омилҳои экстенсивӣ ва интенсивии афзоиши маҷмӯи маҳсулоти ҷамъиятӣ ва даромади миллӣ ба шароитҳои техникию иқтисодӣ, ташкилию иқтисодӣ ва табиию иқлимии такрористеҳсоли васеъ вобаста аст. Ба шароитҳои техникию иқтисодӣ бо техника ва фонд таъмин будани меҳнат, дараҷаи механиконӣ, автоматонӣ ва роботонии корҳои асосӣ ва ёрирасон, инчунин тавсифи техникии худи воситаҳои меҳнат дохил мешаванд.

Чунин омилҳои ташкилию иқтисодӣ, монанди дараҷаи ташкили илмии меҳнат ва истеҳсолот, миқдору сифати ҳайати ресурсҳои меҳнатӣ ва дараҷаи ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб намудани онҳо, ҳаҷм, структура ва истифодаи оқилонаи маблағҳои инвестиционӣ, айнияти механизми хоҷагӣ ва дараҷаи тарққиёти қувваҳои истеҳсолкунанда самтҳо ва суръати тараққиёти иқтисодиро муайян менамоянд. В. И. Ленин қайд карда буд: «...Баланд бардоштани интизоми меҳнаткашон, кор карда тавонистан, пурсамар ва пурғайрат меҳнат кардан, беҳтар ташкил намудани меҳнат ҳам шарти тараққиёти иқтисодӣ мебошад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 27, саҳ. 271).

Мавҷуд будани ресурсҳои табиӣ, дараҷаи ба обороти хоҷагӣ ҷалб намудани онҳо, шароитҳои замину иқлим самтҳои асосии тахсиси республикаҳои алоҳидаро дар доираи кооперацияи умумиттифоқии меҳнат муайян мекунанд ва ба интихоби самтҳои тараққиёти иқтисодӣ таъсири бевосита мерасонанд. Хулласи калом, таносуби омилҳои экстенсивӣ ва интенсивии тараққиёти иқтисодӣ ба дараҷаи тараққиёти қувваҳои истеҳсолкунанда ва дараҷаи камолоти муносибатҳои истеҳсолӣ ва ташкилию иқтисодӣ вобаста аст.

Зичтар бо ҳам пайвастани омилҳои экстенсивӣ ва интенсивӣ дар тараққиёти комплекси хоҷагии халқи Тоҷикистон низ ҷой дорад, ки иқтисодиёти он дар давоми ду даҳсолаи охир бештар бо роҳи экстенсивӣ тараққӣ мекунад. Аммо ин ҳаргиз маънии инкор кардани аҳамияти омилҳои тараққиёти интенсивии иқтисодиро надорад. Азбаски дар ҳамаи марҳалаҳои тараққиёти қувваҳои истеҳсолкунанда афзоиши бемайлони ҳосилнокии меҳнати ҷамъиятӣ таъмин карда мешуд, дар ин доира процесси тараққии истеҳсолот интенсивона буд.

Мувофиқи ҳисобу китоби Институти иқтисодиёти АФ РСС Тоҷикистон аз аввали солҳои 60-ум то вақти ҳозира аз 1/3 то 2/3 ҳиссаи афзоиши маҷмӯи маҳсулоти ҷамъиятӣ ва даромади миллии республика ба воситаи ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб намудани ресурсҳои нави моддӣ, қувваи иловагии коргарӣ, яъне аз ҳисоби омилҳои экстенсивии тараққиёти иқтисодӣ ба даст оварда шудааст. Сабаби нисбатан зиёд будани ҳиссаи омилҳои экстенсивии пешравии иқтисодиёти республика на фақат вуҷуд доштани ресурсҳои калони меҳнатӣ ва зарурати ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб кардани онҳо, балки нисбат ба нишондиҳандаҳои умумиттифоқӣ (2—2,5 баробар) паст будани дараҷаи ҳосилнокии меҳнат аст. Суръати афзоиши он дар Тоҷикистон дар вақти ҳозира ҳам ба талаботи афзудаи ба роҳи бештар интенсивии тараққиёт гузаронидани хоҷагии халқ ҷавоб дода наметавонад. Суръати афзоиши ҳосилнокии меҳнат дар солҳои 1971—1982 дар саноати Тоҷикистон назар ба суръати умумиттифоқӣ ба ҳисоби миёна ду баробар (32 ва 64 фоиз), дар хоҷагии қишлоқ — мувофиқан сеюним баробар (8 ва 28 фоиз), дар сохтмон — қариб ду баробар (26,3 ва 49 фоиз) суст буд. Дар соли 1983 афзоиши ҳосилнокии меҳнат дар саноати республика 2 фоиз,

дар хоҷагии қишлоқ — 1 фоиз, дар сохтмон — 1,9 фоиз таъмин карда шуд. Дар мамлакат ин нишондиҳандаҳо мувофиқан 3,5 фоиз, 6 ва 3,1 фоизро ташкил доданд. Вазъият дар нимсолаи якуми соли 1984 низ тақрибан ҳамин хел буд. Тасодуфӣ нест, ки Р. Н. Набиев дар маърӯзааш дар пленуми XVIII КМ ПК Тоҷикистон қайд карда буд: «Дар республика потенциали пуриқтидори истеҳсолӣ ва илмию техникӣ ҳанӯз пурра истифода бурда намешавад. Дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ омилҳои интенсивӣ ҳанӯз суст таъсир мерасонанд». Бинобар ин дар назди олимони иқтисодчии республика вазифа гузошта шудааст, ки на фақат масъалаҳои алоҳида ва соф амалӣ, балки масъалаҳои методологии ба роҳи тараққиёти интенсивӣ гузарондани тамоми хоҷагии халқро кор карда бароянд.

Ҳангоми муайян намудани меъёри аз ҳамдигар ҷудо кунондани омилҳои экстенсивӣ ва интенсивии тараққиёти иқтисодӣ методологияи тадқиқотро асос кардан зарур аст, ки классикони марксизм-ленинизм барои таҳлили ин зуҳурот истифода мебурданд. Моҳияти тараққиёти экстенсивӣ аз афзун намудани воҳидҳои муқоисашавандаи ресурсҳои дар сурати тағьирнопазирии таносуби ресурсҳои истифодашаванда ва маҳсулоти ниҳоӣ иборат аст. Ин роҳ ба туфайли ҳам истеъмоли мувозии миқдори зиёди ресурсҳо, ҳам дар натиҷаи дароз кардани вақти истеъмоли дар истеҳсолот баробар иштироккунандаи ресурсҳо дар сурати тағьирнопазирии миқдори онҳо имконпазир мебошад. Дар ҳолати роҳи интенсивии тараққиёт бошад, таносуби маҳсулоти истеҳсолшудаи ниҳоӣ аз ҳисоби ҳар воҳиди ресурсҳои истеъмолшаванда ҳатман тағйир меёбад. Ин бо роҳи як омили истеҳсолотро бо дигар омил иваз кардан имконпазир мегардад, ки дар ин ҳолат ҳар кадом воҳиди нави истеҳсолӣ ба сифати нав ҳамчун дорандаи миқдори зиёди арзишҳои истеъмолӣ зоҳир шуда метавонад. Дар шароити тараққии интенсивии иқтисодиёт на фақат омилҳои чизӣ ва шахсии истеҳсолот (харчанд ки маҳз онҳо бо миқдори бетағйир дорандаи арзиши истеъмолӣ буда метавонанд), балки омилҳои ташкилӣ (идоракунӣ, тахсис ва кооперативонӣ, мусобиқа, таъминоти моддию техникӣ) низ чунин қобилият пайдо мекунанд. Хулоса, интенсивонӣ процесси объективии ба сифат гузаштани миқдор мебошад. Аммо ин процессро ҳамвор, аз ҳар гуна зиддиятҳо озод тасаввур кардан мумкин нест.

Масалан, РСС Тоҷикистон ба ҷумлаи ноҳияҳое дохил мешавад, ки суръати афзоиши аҳолӣ ва ресурсҳои меҳнатӣ баланд ва дараҷаи миграцияи он махсусан ба берун аз ҳудуди республика суст аст. Республика дорои ресурсҳои калони табиӣ мебошад, ки онҳо ба обороти хоҷагӣ ҳамроҳ карда нашудаанд. Ҳамаи ин проблемаи истифодаи оқилонаи ҳам омилҳои экстенсивӣ ва ҳам интенсивии пешравии иқтисодиётро ба мадди аввал мегузорад. Дар марҳалаи ҳозира калон будани ҳиссаи омилҳои экстенсивии афзоиши иқтисодӣ дар инкишофи қувваҳои истеҳсолкунандаи республика зуҳуроти қонунӣ буда, ба он сабабҳои объективӣ мусоидат намудааст. Дар солҳои 1973—1983 суръати афзоиши аҳолии республика назар ба суръати миёнаи иттифоқӣ (мувофиқан 33 ва 9,1 фоиз) 3,6 баробар зиёд буд. Шумораи одамони дар хоҷагии халқ кор мекардагӣ назар ба шумораи онҳо дар мамлакат ба ҳисоби миёна 2,4 баробар (мувофиқан 33,3 ва 14,1 фоиз) зиёд буд. Бо вуҷуди ин ҳиссаи одамони дар хоҷагии халқи республика кор мекардагии тамоми аҳолии Тоҷикистон ба ҳисоби фоиз аз ин нишондиҳандаи ба ҳисоби миёна гирифташудаи ҳам ноҳияҳои қисми европоӣ ва ҳам иттифоқӣ кам аст. То якуми январи соли 1984 ҳиссаи одамони дар хоҷагии халқи СССР кор мекардагӣ нисбат ба тамоми аҳолии он 47,1 фоиз ва дар РСС Тоҷикистон — 29 фоизро ташкил кард.

Ин ҳолат масъалаи барпо кардани аппарати нави пуриқтидори истеҳсолӣ, ташкил намудани истеҳсолот ва соҳаҳои нави хоҷагӣ, сети васеи нақлиёт, инфраструктураи истеҳсолӣ ва социалӣ, аз худ кардани

имкониятҳои бои потенциалии республикаро ба миён мегузорад. Ҳатто дар структураи маблағгузории асосӣ сохтмони нав, ки вазни қиёсии қисми пассиви фондҳои асосӣ мебошад, хеле баланд аст ва ин ба талаботи тадриҷан ба вуҷуд овардани заминаи гузаштан ва ба интенсивонии пурра мувофиқ аст. Маблағгузориҳои калони асосӣ дар республика ҳанӯз боздеҳи дилхоҳ намебахшанд, аммо ин ба принципҳои хоҷагидории социалистӣ мухолиф нест, зеро ба кор андохтани иқтидорҳои нави истеҳсолӣ, ки истифодаи оқилонаи ресурсҳои меҳнатиро таъмин менамоянд, дар оянда заминаи наздик барои баланд шудани роли республика дар тақсимоти умумииттифоқии меҳнат, бо харҷи минималӣ ба даст овардани натиҷаҳои калони ниҳоии хоҷагии халқ мусоидат менамоянд.

Хусусияти муҳимтарини бештар бо роҳи экстенсивӣ тараққӣ додани хоҷагии халқи республика аз он иборат аст, ки тадбирҳои зиёд кардани шумораи одамони дар хоҷагии халқ кор мекардагӣ ва барои хоҷагӣ аз худ намудани ресурсҳои табиӣ бо тараққиёти интенсивии соҳаҳои саноати вазнин пайваста мешаванд. Ин узван бо ҳам пайвастани комьёбиҳои революцияи илмию техникӣ ва афзалиятҳои хоҷагидории социалистиро таъмин мекунад. Дар ин шароит суръати афзоиши фондҳои асосии истехсолӣ ва даромади миллӣ назар ба суръати афзоиши ҳосилнокии меҳнат ва шумораи коркунони истеҳсолоти моддӣ тезтар аст. Дар соли 1982 дар республика даромади миллӣ назар ба соли 1970-ум 76 фоиз, фондҳои истеҳсолӣ дар хоҷагии халқ — 46,6 фоиз, ҳосилнокии меҳнат дар саноат — 32 фоиз, сохтмон — 26,3 фоиз ва дар хоҷагии қишлоқ — 8 фоиз зиёд шуд.

Ҳисобу китоб нишон медиҳад, ки дар панҷсолаи даҳум ва се соли аввали панҷсолаи ёздаҳум даромади миллии республика аз ҳисоби омилҳои экстенсивии тараққии иқтисодиёт, яъне аз ҳисоби ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб намудани қувваи иловагии коргарӣ, зиёд кардани иқтидорҳои истеҳсолӣ 3/4 баробар афзуд. Дар хоҷагии халқ дар айни ҳол миқдори зиёди ресурсҳо истифода бурда шуданд. Дар натиҷаи дароз кардани вақти истеъмоли омилҳои чизӣ ва шахсӣ дар истеҳсолот таносуби маҳсулоти ниҳоии аз ҳисоби воҳиди ресурсҳо истеҳсолшуда ба андозаи зиёд тағьир наёфт. Аммо ин ҳаргиз маънои инкор кардани роли рӯзафзуни омилҳои интенсивии пешравии иқтисодиётро надорад. Имкониятҳои афзоиши ҳосилнокии меҳнат барои хеле кам кардани ҳиссаи маҳсулоти нотамом ва тезондани бакорандозии корхонаҳо, аз худ намудани технологияи сарфакунандаи меҳнату фонд ва ресурсҳо, такмил додани ресурсҳои аввала, зиёд намудани арзиши индивидуалии истеъмолӣ; барҳам додани талафи вақти кор, ашъёи хом, материалҳо ва маҳсулот, васеъ ҷорӣ кардани натиҷаҳои таҷрибаи иқтисодӣ, ки дар мамлакат бо мақсади комплексона такмил додани идоракунии истеҳсолот ва тамоми механизми хоҷагӣ гузаронда мешавад, хеле калон аст. Агар ин имкониятҳо комилан истифода бурда мешуданд, он гоҳ самараи омилҳои интенсивӣ, ки 1/4 ҳиссаи афзоиши даромади миллиро таъмин кардаанд, боз ҳам меафзуд.

Бояд қайд кард, ки бештар экстенсивона тараққӣ кардани хоҷагии халқи республика ҳаргиз маънии ирратсионалӣ будани онро надорад. Мисли он ки на ҳар гуна тараққиёти интенсивӣ бояд ҳатман рационалӣ, самаранок бошад. Мутаассифона, дар адабиёти мо гоҳо интенсивонӣ ва самаранокӣ айниятдор шуморида мешавад. Чунин мешуморанд, ки ҳама гуна интенсивонӣ самаранок ва ҳама гуна ғайри самаранок экстенсивӣ аст. Дар ҳақиқат мақсади интенсивонӣ зиёд кардани самараи тамоми амали организми хоҷагӣ, ба даст овардани натиҷаҳои калони ниҳоии хоҷагии халқ мебошад. Аммо аксаран интенсивонӣ ва самаранокӣ дар айни замон бо ҳам мувофиқ намеоянд, махсусан дар шароити ҳозираи революцияи илмию техникӣ, ки заминаи нав кардани воситаҳои истеҳсолот ва иваз намудани онҳо бо технологияи нави прогрессивӣ назар ба муҳайё гардидани имкониятҳои реалии иваз карда-

ни таҷҳизоти кӯҳна хеле пештар ба вуҷуд меояд. Гап дар он аст, ки аз ҳад зиёд кардани ҳиссаи амортизация боиси баланд шудани арзиши аслии маҳсулот мегардад ва он ба нархи маҳсулот инъикос меёбад. Бинобар ин аксаран дар вақти аз техникаи азхудшуда ба самараи калон ноил шудан ин техника нав, яъне дорои потенциали арзиши калони истеъмолӣ шуда наметавонад. Тасодуфӣ нест, ки дар ин бобат дар қарори КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР «Дар бораи тадбирҳои тезондани прогресси илму техника дар хоҷагии халқ» барои Госплан, Комитети давлатӣ оид ба илм ва техника, Госстрой, Академияи фанҳои СССР, вазорату идораҳои СССР ва Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ, иттиҳодияҳо, корхонаҳо ва ташкилотҳо супоришҳои муҳим муқаррар карда шудаанд. Онҳо ҳаминро ба назар гирифтанашон лозим аст, ки дар солҳои наздик саноат бояд истеҳсоли маҳсулоти намунаҳои замонавӣ, ҷорӣ кардани процессҳои прогрессивии технологиро таъмин намоянд, то ки дар ҳамин асос ҳосилнокии меҳнат дар хоҷагии халқ хеле афзун гардонида шавад.

Ҳамин тариқ интенсивонӣ ва самаранокӣ категорияҳои гуногуни иқтисодӣ буда, айниятдор шуморидани онҳо аз ҷиҳати назариявӣ мумкин нест, зеро ин боиси инкор кардани роли омилҳои экстенсивии тараққиёти иқтисодӣ дар кори афзун намудани самараи истеҳсолот ва ба даст овардани натиҷаҳои калони ниҳоии хоҷагии халқ мегардад. Тасдиқи ин ҳолат дар солҳои охир таъмин карда шудани суръати баланди афзоиши самараи истеҳсолоти ҷамъиятӣ дар республика мебошад. Даромади миллӣ дар соли 1983 нисбат ба соли 1982-юм 3,8 фоиз, ҳосилнокии меҳнат — 3,5 фоиз афзуд. Қариб 3700 намуди нави мошинҳо, таҷҳизот, асбобҳо ва материалҳо аз худ намуда, як қатор процессҳои сермаҳсули технологӣ ҷорӣ карда шуданд, ки ин самараи зиёди истеҳсолоти ҷамъиятиро таъмин намуд.

Тадқиқот нишон дод, ки марҳалаи ҳозираи тараққиёти социалию иқтисодии Тоҷикистон мунтазам ба роҳи ибтидоии интенсивонӣ гузаронидани хоҷагии халқро дар назар дорад ва он пурратар истифода бурдани ресурсҳои мавҷуда, аз ҷумла ресурсҳои соҳаи ғайриистеҳсолӣ ва истеъмоли ниҳоиро талаб менамояд. Мо самти асосии фароҳам овардани заминаҳои ба роҳи интенсивонии пурра гузаронидани иқтисодиётро дар кори сафарбар намудани захираҳои калони дохилии ҳанӯз истифоданашудаи афзоиши истеҳсолоти ҷамъиятӣ, ҳарҷониба ва қатъиян риоя кардани режими сарфакорӣ дар ҳамаи марҳалаҳои цикли такрористеҳсол мебинем.

Самтҳои асосии ба амал баровардани вазифаи мазкур инҳоанд: Якум, оқилона истифода бурдани ресурсҳои меҳнатӣ бо роҳи зиёд кардани шумораи одамони машғули кор дар худи республика ва афзоиши процессҳои миграционӣ. Ҳалли ин проблема бо ташкили аппарати пуриқтидори истеҳсолӣ дар ҳамаи соҳаҳои хоҷагии халқи республика, беҳтар намудани тайёрии кадрҳои мутахассис ҳам дар дохили республика, ҳам берун аз он, хеле васеъ намудани сети омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ алоқаманд аст. Барои ба амал баровардани Программаи озуқаворӣи мамлакат вазифаи аввалиндараҷа барпо намудани комплекси пуриқтидори меваю сабзавот мебошад, ки дар он, ба фикри Госплани республика бо хароҷоти кам барои қариб 300 ҳазор нафар ҷои кор тайёр кардан мумкин аст. Дар баробари ин манфиати умумии хоҷагии халқро дар миқёси мамлакат ба назар гирифта, ҳаракати ресурсҳои меҳнатии республикаро пурзӯр кардан лозим аст. Ин бо тайёр кардани мутахассисони балндихтисос аз байни ҷавонон алоқаманд аст, ки доираи назари онҳо васеъ буда, забони русиро хуб медонанд. Масалан, дар соли 1984 мактабҳои миёна ва ҳаштсоларо 166 ҳазор нафар ҷавонписарону духтарон хатм карданд. Омӯзишгоҳҳои касбҳои техникии республика бошанд, фақат 40 ҳазор нафарро ҷой гиронда метавонанд ва онҳо аз рӯи 150 ихтисос кадрҳои коргарӣ тайёр мекунанд ва

ҳол он ки аз рӯи 500 ихтисос бояд тайёр кунанд. Табиист, ки ин ба куллӣ беҳтар кардани вазъиятро талаб менамояд.

Дуюм, ҳамаҷониба истифода бурдани аппарати истеҳсолӣ, зиёд кардани боздеҳи ҳар кадом воҳиди фондҳои истеҳсолӣ, ресурсҳои моддӣ, маблағгузории асосӣ: як фоиз зиёд кардани боздеҳи хоҷагии халқи мамлакат бештар аз 10 млрд. сӯм маблағгузории асосиро сарфа менамояд. Афзоиши фондҳои истеҳсолӣ дар шароити бештар экстенсивона тараққӣ кардани иқтисодиёт зуҳуроти қонунист. Масалан, дар давоми се соли панҷсолаи ёздаҳум фондҳои асосии хоҷагии қишлоқи республика 421 млн. сӯм афзуд. Афзоиш ба ҳисоби 100 гектар замин 14 фоизро ташкил дод, маҳсулоти умумии хоҷагии қишлоқ бошад, ба як сӯми фондҳо назар ба аввали панҷсола 15 фоиз кам рост меояд. Паст шудани боздеҳи фонд дар ин сектори муҳими хоҷагии халқи республика бетаъсир намонд. Ҳанӯз чанд сол пеш аз ин як центнер пахта дар Тоҷикистон ба хоҷагиҳо камтар аз 50 сӯм меафтод, ҳоло бошад, зиёда аз 60 сӯм меафтад. Мувофиқи ҳисобу китоби мо баланд шудани арзиши аслии ҳар центнер пахта дар миқёси комплекси агросаноатии республика дар як сол барои хоҷагиҳо қариб сад миллион сӯм зарар меоварад. Қимат шудани арзиши аслӣ боиси бадтар шудани вазъияти молиявию иқтисодии хоҷагиҳо мегардад ва он ба воситаи механизми нарх ба дараҷаи зиндагонии меҳнаткашон низ таъсир мерасонад. Таҳлил нишон медиҳад, ки дар шароити ҳозира дар баробари чунин омилҳои пурзӯри интенсивонӣ, монанди вусъат додани прогресси илму техника, баланд бардоштани ихтисоси коркунон, оқилона истифода бурдани вақти кор, ресурсҳои истеҳсолӣ омилҳои ташкилию идоракунии тараққиёти иқтисодӣ аҳамияти якумдараҷа пайдо менамоянд. Ба ин омилҳо, аз ҷумла пудрати бригадавӣ низ дохил мешавад.

Сеюми, такмил додани структураи соҳавӣ, такрористеҳсолӣ ва территориявии хоҷагии халқи республика, ки барои таъмини тараққиёти ҳамаҷониба ва баробари қувваҳои истеҳсолкунанда мусоидат мекунад, бештар тараққӣ додани чунин соҳаҳои саноати сарфакунандаи масолеҳу фондҳо ва меҳнату энергияталаб, ки ба мақсади қонеъ кунондани на фақат талаботи Тоҷикистон ва ноҳияи Осиёи Миёна, балки ба дигар республикаҳо, инчунин ба берун аз мамлакат фиристодани маҳсулот мебошанд. Барои ҳалли ин вазифа ҳамаи шароитҳои зарурӣ мавҷуданд: захираи калони қувваи коргарӣ, ресурсҳои гидроэнергетикӣ, назар ба дигар ноҳияҳо баланд будани дараҷаи таъминоти об, барои такрористеҳсоли ресурсҳои меҳнатӣ ва барпо кардани ҳар кадом ҷои кор дар соҳаҳои меҳнатталаби саноат нисбатан кам будани харҷот. Такомулоти структураи соҳавии хоҷагии халқ бояд бо роҳи бештар тараққӣ додани соҳаҳои саноати вазнин ба амал бароварда шавад, ки онҳо вусъати прогресси илму техника ва узван пайвастани онро бо афзалиятҳои иқтисодиёти социализми баркамол таъмин менамоянд. Пешравиҳои прогрессивӣ дар структураи такрористеҳсоли хоҷагии халқ барои хеле кам кардани ҳиссаи маҳсулоти нотамом дар ҳаҷми умумии маблағгузориҳои асосӣ, беҳтар намудани шароити нигаҳдорӣ ва фурӯши молҳои истеъмоли халқ, кам кардани вақти обороти фондҳои истеҳсолӣ ва маҳсулоти тайёр нигаронида шудаанд. Дар изҳороти Совети Вазирони СССР дар сессияи якуми Совети Олии СССР даъвати ёздаҳум ба такмил додани структураи территориявии ҳам комплекси ягонаи хоҷагии халқи мамлакат, ҳам қисмҳои таркибии он — комплексҳои хоҷагии республикаҳои иттифоқӣ ва ноҳияҳо диққати махсус дода шуда буд. Ба ин муносибат дар баробари комплекси территориявии истеҳсолии Ҷануби Тоҷикистон комплекси пуриқтидори озуқавориро дар ҳамаи минтақаҳои калони хоҷагии қишлоқи республика вусъат додан лозим аст.

Чорум, тезонидани прогресси илму техника дар хоҷагии халқ, ҳамаҷониба истифода бурдани комьёбиҳои он дар ҳамаи соҳаҳо ва циклҳои прогресси такрористеҳсол. Дар республика, барои барпо намуда-

ни иттиҳодияҳои калони илмию истеҳсолӣ аллакай заминаҳо муҳайё гардиданд, ки онҳо вусъати минбаъдаи интеграция, таркибан якшавии имкониятҳои илму истеҳсолотро дар ҳалли вазифаҳои хоҷагии халқ, кам кардани мӯҳлатҳои дар истеҳсолот ҷорӣ намудани комьёбиҳои илмро таъмин мекунанд. Интеграцияи илм ва истеҳсолот самти асосии муҳайё намудани шароитҳои зарурӣ барои ба роҳи тараққиёти интенсивӣ гузаронидани иқтисодиёти республика мебошад. Дар хоҷагии қишлоқи республика ҷорӣ намудани тавсияҳои муассисаҳои шӯъбаи илмҳои биологии АФ Тоҷикистон дар соли 1983-юм 2 миллиону 890 ҳазор сӯм самараи иқтисодӣ бахшид. Дар айни ҳол барои ин чорабиниҳо ҳамагӣ 746 ҳазор сӯм харҷ карда шуду халос. Ба ивази ҳар як сӯми сарфшуда 4 сӯм фоида ба даст оварда шуд. Аз рӯи ҳисобҳои пешакӣ аз ҷорӣ намудани тавсияҳои илмӣ дар хоҷагии халқи Тоҷикистон дар панҷсолаи ёздаҳум самараи иқтисодӣ 40—50 миллион сӯмро ташкил хоҳад дод, ки ин назар ба панҷсолаи даҳум 2 баробар зиёдтар аст.

Революцияи ҳозираи илмию техникӣ барои ба куллӣ нав кардан ва бо техника аз нав ҷиҳозонидани тамоми соҳаҳои истеҳсолоти моддӣ ва беҳтар намудани инфраструктура имкониятҳои васеъ фароҳам меоварад. Масалан, дар цехи панҷуми механикии заводи «Тоҷикгидроагрегат» бо автоматҳо иваз кардани хатҳои оддии васлкунӣ имконият дод, ки ҳосилнокии меҳнати кафшерчиён 8 баробар афзояд.

Ҷорӣ кардани серияи нави конструкцияҳои бинокории «Модуль», ки «Тоҷикколхозпроект» кор карда баромадааст, ба корхонаҳои Вазорати сохтмони қишлоқи Тоҷикистон имконият дод, ки ҳосилнокии меҳнатро 15—20 фоиз зиёд ва мӯҳлати сохтмони хонаҳоро 3—4 моҳ кӯтоҳ намоянд.

Нав кардан ва бо техника аз нав ҷиҳозонидани иттиҳодияи истеҳсолии газворҳои пахтагини Душанбе, ки дар Роҳҳои асосии қабулкардаи съезди XXVI КПСС пешбинӣ шуда буд, ба афзудани омилҳои интенсивии тараққиёт мусоидат менамояд. Иттиҳодия дар панҷ моҳи соли 1984 назар ба ҳамин давраи соли 1983 афзоиши ҳосилнокии меҳнатро 9 фоиз, истеҳсоли маҳсулоти дорои категорияи олии сифатро 18 фоиз таъмин кард.

Вазъият дар комбинати абрешими Душанбе ба номи Крупская низ чунин буд. Дар ин ҷо ҳосилнокии меҳнат аз аввали панҷсолаи ёздаҳум 12,5 фоиз афзуд. Ба туфайли бо техника аз нав ҷиҳозонидани истеҳсолот, ҷорӣ намудани процессҳои прогрессивии технологӣ, мустаҳкам кардани интизоми меҳнат, кам кардани талафи вақти кор, такмил додани шаклҳои ташкили меҳнат ва ҳавасмандӣ ба он, аниқ иҷро намудани ӯҳдадориҳои шартномавӣ дар ин корхонаҳо тамоми афзоиши маҳсулот асосан аз ҳисоби омилҳои интенсивии тараққии иқтисодиёт таъмин карда мешавад. Аммо инро дар бораи Вазорати саноати пахтатозакунӣ гуфтан мумкин нест, зеро дар ин ҷо дар соли 1983 ҳосилнокии меҳнат назар ба соли 1982 бештар аз 6 фоиз кам шудааст, аммо суръати афзоиши музди миёнаи меҳнат назар ба афзоиши ҳосилнокии меҳнат тезтар аст. Ин ҳолат дар нимаи якуми соли 1984 низ ҷой дошт. Дар натиҷа дар ин соҳа афзоиши иқтисодӣ асосан аз ҳисоби омилҳои экстенсивӣ таъмин карда мешавад. Илоҷи халосиро аз ин вазъият дар навбати аввал дар кори бо техника ба куллӣ аз нав ҷиҳозонидани корхонаҳои соҳа, баланд бардоштани сифати пахта, ҳарҷониба истифода бурдани афзалиятҳои пудрати бригадавӣ, баланд бардоштани ихтисоси коркунони инженерию техникӣ, такмил додани кори идеявию тарбиявӣ дар коллективҳо, бартараф намудани саросемакорӣ ҷустан лозим аст. Ин ҷидду ҷаҳди ғайратмандонаи хоҷагидорию ташкилотчигиро талаб менамояд. Дар баробари ин барои баланд бардоштани шуури омма, дурусттараш, ба дараҷае тағьир додани шуури ҷамъиятӣ кори собитқадамона зарур аст, то ки ин шуур идеяҳои нави ба миён мегузоштагии партияро зудтар дарк намуда, аз ақидаҳои кӯҳнаю қафомонда қатъиян фориғ гардад.

# НЕОКОНСЕРВАТИЗМ — ФИЛОСОФИЯИ ИМПЕРИАЛИЗМИ ҲОЗИРА

*М. РАҶАБОВ,*
*доктори илмҳои фалсафа,*
*профессор*

Мо дар даврае зиндагӣ мекунем, ки муборизаи социализм бо капитализм, идеологияи марксистӣ-ленинӣ бо идеологияи буржуазӣ хеле тезу тунд гардида, хирад ба беақлӣ қатъиян муқобилат мекунад. Буржуазияи империалистӣ бо сардории ШМА социализмро натиҷаи қонунии тараққиёти таърихӣ не, балки «аномалия», «боби тасодуфии таърихи инсоният» эълон мекунад ва зӯр зада кӯшиш менамояд, ки нисбат ба социализм бартарии иқтисодӣ ва ҳарбӣ ба даст оварад. Сабаби ба муқобили социализм «походи салибӣ» эълон кардани империализм дар ҳамин аст ва мақсади он бадному суст кардани социализм ва, чунон ки Р. Рейган изҳор намуд, «ба хокрӯбаи таърих» фиристодани он мебошад. Империалистон ва нӯкарони дипломдори онҳо барои ба амал баромадани мақсадҳояшон «ҷанги девонавори психологӣ» мебаранд ва тамоми воситаҳоро барои муборизаи зидди социализми реалӣ истифода мекунанд.

Дар ШМА ҳоло экспансияи идеологӣ ба дараҷаи сиёсати давлатӣ расонда шудааст. Дар он ҷо чорабиниҳои миқьёсан васеъ гузаронда мешаванд, ки мақсад аз онҳо ба манфиатҳои империализми Америка гиҷ кардани майнаи одамон дар тамоми ҷаҳон мебошад.

Иттифоқи Советӣ барои муҳофизат ва мустаҳкам кардани сулҳ дар рӯи замин, бартараф намудани хавфи фалокати ядроӣ муборизаи қатъӣ бурда, сиёсати ленинии ҳамзистии осоиштаи давлатҳо ва халқҳоро собитқадамона ба амал мебарорад.

Дар кӯрхонаи идеологии империализм ҳар гуна назарияҳои буржуазии философӣ ва сиёсӣ мавқеи муҳимро ишғол менамоянд. Дар солҳои охир дар ШМА, Англия, РФГ ва дигар мамлакатҳои НАТО идеологияи консерватизм, аз ҷумла намунаи ҳозираи он — неоконсерватизм роли асосӣ мебозидагӣ шуд.

Консерватизм аз калимаи лотинии conservare пайдо шуда, маънои муҳофизат кардан ва нигоҳ доштанро дорад. Аз рӯи мазмуни худ вай ҷараёни идеявию сиёсии ҷамъияти антагонистии синфӣ мебошад ва ба тамоилҳои прогрессивии тараққиёти социалӣ муқобил меистад. Дорандагони идеологияи консерватизм синфҳо ва табақаҳои ҷамъиятие мебошанд, ки ба нигоҳ доштани тартиботи мавҷудаи ҷамъиятӣ манфиатдоранд. Тарафдорӣ кардани чизҳои анъанавӣ ва кӯҳна, душманӣ ва муқобилат ба прогресс хусусиятҳои хоси консерватизм мебошад.

Муаррихи буржуазӣ Гертруда Химмельфарб менависад: «Консерватор дар масъалаҳои сиёсӣ ва социалӣ бештар пассив аст, зеро вай ҳамон бадии медонистагиашро назар ба оне афзалтар мешуморад, ки намедонаду аммо ба осонӣ тасаввур карда метавонад. Вай ҳеҷ гуна боварӣ надорад, ки тағьирот боиси беҳбудӣ мегардад».

Тарафдорони консерватизм онро ба як қатор категорияҳо тақсим мекунанд: консерватизм ҳамчун хусусияти характер, консерватизми вазъиятӣ, консерватизми сиёсӣ, консерватизм ҳамчун философия ва ғайра. Онҳо қайд мекунанд, ки консерватори ҳақиқӣ назар ба радикал ё либерал ба ҳаннотии назариявӣ бо дили нохоҳам ҳамроҳ мешавад. Социолог ва политологи америкоӣ, консерватори традиционалист Клинтон Росситер ба сифати мисол Уинстон Черчиллро ҳамчун ходими машҳури консевративии асри бистум номбар мекунад, ки вай ба маҳорати адабии худ нигоҳ накарда, ифода ва баён намудани ҳамон принципҳоеро мунтазам рад мекард, ки онҳоро ҳангоми мансабдории худ дастури амал карда буд. Ба фикри Росситер худи кӯшиши кор карда баромадани назарияи консерватизм ба майли консерватизм хос нест. Ба амал баровардани ин мақсад гӯё консерваторро аз иззату икроми инстинктии нисбат ба урфу одатҳои муқарраршуда доштаи ӯ, ки моҳияти ақидаҳои консерваториро ташкил медиҳанд, хеле дур мекарда бошад. Бо вуҷуди ин философҳои консерватизм як қатор принципҳои асосӣ доранд: мавҷуд будани тартиботи универсалии маънавӣ, ки онро дин иҷозат додааст ва дастгирӣ мекунад; табиати номукаммали одам, ки дар ӯ дар паси рафтори маданӣ ҳамеша беақлӣ ва бадкирдорӣ пинҳон аст; нобаробарии табиии одамон аз ҷиҳати инкишофи ҷисмонӣ ва фикрӣ; зарурияти синфҳо ва гурӯҳҳои ҷамъиятӣ, аз ин рӯ беақлӣ будани кӯшиш барои бо ёрии қувваи қонун ҷорӣ кардани баробарии социалӣ; роли муҳими моликияти хусусӣ барои таъмини озодии шахсӣ ва муҳофизати тартиботи социалӣ; эътимоднок набудани прогресс; эътироф кардани он, ки нормаҳои анъанавӣ қувваи асосии пешбарандаи прогресс буда, ҷамъият ба он ноил гардида метавонад; зарурияти иштироки фаъолонаи аристократия дар идоракунии давлат; маҳдуд будани доираи ақлу хиради инсон ва, аз ин рӯ, муҳим будани анъанаҳо, институтҳо, рамзҳо, оинҳо ва ҳатто хурофот; ба хатоиҳо дучор шудани идоракунии аксарият ва истибдоди потенциалии он, аз ин рӯ, матлуб будани парокандагӣ ва мувозинати ҳокимияти сиёсӣ.

Чунинанд принципҳои асосии консерватизм аз нуқтаи назари худи консерваторҳо.

Истилоҳи «консерватизм»-ро бори аввал нависандаи француз Ф. Шатобриан барои ифода намудани идеологияи реакцияи феодалию аристократии давраи революцияи охири асри XVIII буржуазии Франция истифода бурда буд. Дар ин давра консерватизм асосҳои феодализм ва имтиёзҳои дворянию клерикалиро ҳимоя мекард.

Дар Англия консерватизм дар солҳои 20—30 асри XIX паҳн шуда буд. Яке аз партияҳои асосии мамлакат партияи тори — партияи консерватист, ки он ҳоло дар сари ҳокимият мебошад.

Тақрибан дар ҳамин вақт консерватизм ба он тарафи уқьёнус кӯчид. Консерватизми америкоӣ аз рӯи бисьёр аломатҳояш ворисии консерватизми анъанавии европоиро нигоҳ медорад. Аммо консерватизм дар шароити Америка, дар мамлакате, ки барои тараққиёти пуравҷи капитализм заминаҳои мусоид мавҷуд буданд ва қариб боқимондаҳои феодалӣ ва аристократияи меросӣ вуҷуд надоштанд, хусусияти махсус пайдо кард.

Яке аз ин хусусиятҳо ба ҳамдигар тобу тоқат доштани консерватизм ва либерализм мебошад. Дар байни ин ду ҷараён дар ШМА мис-

ли Европа антагонизмҳои оштинопазир вуҷуд надоштанд. Бештар аз ин консерватизм ва либерализм якдигарро аксар вақт пурра мекарданд. Либерализм таҷриба мекард, консерватизм бошад, комьёбиҳои барои устуворгардонии сохти мавҷуда муфидро мустаҳкам менамуд. Тасодуфӣ нест, ки ҳатто бисьёр муаллифони буржуазӣ нишон дода буданд, ки ихтилофоти байни либералҳо ва консерваторҳо аксар вақт «ҷанҷолҳои оилавӣ»-ро ба хотир меоваранд.

Давраи баъди Рузвельт дар ШМА «давраи либерализм» ҳисоб карда мешавад. Аломатҳои характерноки вай аз инҳо иборатанд: фаъолона дахолат кардани давлат ба фаъолияти иқтисодӣ, як андоза маҳдуд намудани доираи таъсири бозор, инчунин манёвркунии социалии доираҳои ҳукмрон, то ки давлат даромадҳоро назар ба бойҳо ба фоидаи камбағалон аз нав тақсим ва программаҳои социалиро бошуурона қабул намоянд, ки ин программаҳо бояд беадолатии тоқатфарсои ҷамъияти Америкаро рӯпӯш кунад. Рецептҳои либералӣ то охири солҳои 60-ум бо муваффақиятҳои каму беш амал мекарданд. Дар ин вақт консерватизм, ба ҳар ҳол амалияи сиёсии он аз бисьёр ҷиҳат таъсири либерализмро ба худ ҳис менамуд. Масалан, президенти республикавӣ Р. Никсон дар вақташ назорати давлатиро ба нарх ва музди кор ҷорӣ карда буд, яъне мувофиқи тасаввуроти консервативӣ ба бозор чунин «зӯриро» ба кор бурд, ки ба он ягон президенти либералии то ӯ ва баъди ӯ буда ҷасорат карда натавонист.

Дар охири солҳои 60-ум ва аввали солҳои 70-ум зиддиятҳои капитализми Америка хеле тезу тунд шуданд. Иқтисодиёт ба ларзиш омад, барои он ба ҳам пайвастани бекорӣ ва инфляцияи аз ҳад зиёд «имконнопазир» гардид, дар соҳаи социалӣ ҳам прогресси муайян ба даст оварда нашуд: камбағалҳо бой нашуданд, зуҳуроти бештар номатлуби нажодпарастӣ бо роҳи қонунгузорӣ бартараф карда шуда бошад ҳам, нобаробарии нажодҳо ҳамчун ҳақиқат боқӣ монд. Сиёсати берунии Америка низ ба такониҳои ҷиддӣ дучор омад. Натиҷаи ҳамаи инҳо афзоиши норозигии табақаҳои хеле васеи ҷамъияти Америка аз вазъияти корҳои мамлакат гардид. Ин норозигӣ талаботи стихиявии ҷамъиятиро ба пайдо намудани идеяҳои нав ба вуҷуд овард. Функцияи қонеъ гардондани ин талаботро афкори консервативӣ ба зимма гирифт. Дар ин бобат вай тарафҳои пурқувват дошт. Консерваторон ба нобаробариҳои либерализм худро ҳамроҳ намешумориданд, бинобар ин онҳо дар дасти худ чунин асилҳа, монанди танқиди тарзи либералии ҳалли проблемаҳои ҷамъияти америкоиро доштанд. Аммо барои муваффақияти сиёсӣ як худи танқид кифоя нест. Вале консерватизми анъанавӣ барои ягон таклифи ҷиддӣ қобил набуд. Дар ин бобат неоконсерватизм ба ёрӣ омад. Тарафдорони ба ном неоконсерватизм нисбат ба традиционалистон ва либералҳо принципан зарурияти дахолат кардани давлатро ба иқтисодиёт ва ба зимма гирифтани як қатор функцияҳои томи социалиро эътироф менамоянд. Аммо онҳо талаб мекунанд, ки дахолати давлат ба функцияи социалии иҷро мекардагиашон маҳдуд ё кам ва роли механизмҳои бозор зиёд карда шавад. Ғайр аз ин неоконсерваторон дар платформаи рӯирости зидди демократӣ меистанд ва «маҳдуд» намудани озодиҳои демократии «аз ҳад зиёди» америкоиҳоро зарур мешуморанд.

Рецептҳои неоконсерваторон ба пурзӯр шудани нобаробарии социалӣ бурда мерасонад. Тезиси дӯстдоштаи онҳо чунин аст, ки давлати ҳозира бо фаъолияти худ баробариро сунъӣ ба вуҷуд оварда, ба ҷои принципи классикии «баробарии имкониятҳо» кӯшиши «зиддихалқии» ба даст овардани «баробарии натиҷаҳо»-ро мегузорад. Неоконсерваторон бюрократияи давлатӣ ва бесамарагии онро бадном мекунанд. Онҳо бо ҳар роҳ кӯшиш менамоянд, ки алоқаи худро бо ҷаҳони бизнес инкор кунанд. Инро танқидчиёни либералии онҳо борҳо нишон дода буданд.

Агар консерваторони анъанавӣ ба садоқатмандии худ ба ким-ка-

дом сарватҳои анъанавии америкой савганд хӯранд, пас неоконсерваторон бовар мекунонанд, ки чизҳои беҳтарин ва солимтарини либерализму консерватизмро ба ҳам пайваст карданӣ ҳастанд. Дар байни ин чараёнҳо ва дохили онҳо баҳсу мунозираҳо ва ихтилофҳо мавчуданд. Агар либералҳо капиталистонро аз худашон халос карда бошанд, пас консерваторони ҳозира мехоҳанд капитализмро барои капиталистон бештар бароҳат гардонанд. Аммо дар шароити ҳозира ин танҳо аз ҳисоби на фақат ба манфиатҳои табақаҳои беимтиёзу бадбахт ҳамла овардан, балки аз ҳисоби ба ном «синфи миёна», яъне табақаҳои социалии дорои даромади миёна низ имконпазир аст.

Неоконсерваторон дар бораи тарафдори сарватҳои анъанавӣ ва ахлоқии Америка будани худ сухан меронанд. Аммо ҳар касе, ки бо таърихи сиёсати хоричии америкой шинос аст, медонад, ки ин сарватҳо ва анъанаҳо империализм, тачовузкорӣ, интернационизм, ба чахон зӯран бор кардани тасаввурот ва тарзи америкоии ҳаёт ва ғайра мебошад.

Неоконсерваторон дар ақидаҳои худ оид ба сиёсати хоричӣ талаб мекунанд, ки бартарии Америка ва гегемонияи он дар чаҳон аз нав барқарор карда шавад ва бо ин мақсад ба ташаккули стратегияи умумии маъмурияти ҳозираи республикавӣ таъсир мерасонанд. «Рейганизм» дар рӯзҳои мо кӯшиши том ва бардавоми ба ҳаёт татбиқ кардани схемаҳо ва концепцияҳои идеологҳои консерватизм мебошад.

Дар охири солҳои 70-ум ва аввали солҳои 80-ум авч гирифтани идеяҳои неоконсервативӣ реакцияи доираҳои хеле тачовузкори империализм барои он буд, ки онҳо дар шароити пастшавии шиддати вазъият муборизаи таърихиро бо социализм, бо воситаҳои осоишта бурд карда натавонистанд.

Тарафдорони идеологияи консерватизм (Р. Рейган, М. Тэтчер ва Г. Коль) дар ШМА, Англия ва РФГ ба сари ҳокимият омада, маъракаи зидди пастшавии вазъият, «чанги психологӣ»-ро вусъат доданд ва пастшавии шиддатро ҳамчун «ҳиллаи СССР» бадном карданӣ шуданд. Чунон ки философҳои немис М. Бур ва Р. Штайгервальд менависанд, «дар шароити тараққиёти кризисӣ, махсусан кризиси либерализм ва реализми давлатию монополистӣ тамоилҳо ва қувваҳои консервативӣ пурзӯр мешаванд, ки онҳо дар сиёсат кӯшиш мекунанд «кулчаи қандиро» ба «тозиёна» иваз намоянд.

Онҳо бар хилофи пастшавии шиддати вазъият сиёсати милитаризм, ярокнокшавии бошитобро бо мақсади нисбат ба мамлакатҳои Шартномаи Варшава ба даст овардани афзалияти ҳарбӣ ба миён гузоштанд. Антикоммунизм ба идеологҳои неоконсерватизм имконият намедиҳад, ки ба вазъияти ба амал омадаи чаҳон объективона ва бошуурона баҳо диҳанд. Сиёсате, ки онҳо мегузаронанд, моҳиятан на фақат чоҳилона ва ғайриреалистона, балки хеле хавфнок ҳам мебошад. Газетаи «Правда» 8 октябри соли 1984 навишта буд: «Вусъат додани ҳисси таассуби бадбинии марксизм-ленинизм, социализми реалӣ, авч гирондани тарсу ваҳм, чунончи зиддисоветӣ, «чанги психологӣ», тайёрӣ ба чанги ядроӣ — дар асл сиёсати консерватизм барои халқҳо, аз чумла халқи Америка ана ба ҳамин табдил меёбад».

Неоконсерватизм чараёни бонуфузи идеологӣ, философияи сиёсӣ мебошад, ки намояндагони он ба университетҳо, муассисаҳои академиявӣ, воситаҳои ахбороти оммавӣ, маданият ва умуман шуури чамъиятӣ таъсир мерасонанд.

Ҳамон қисми синфи ҳукмрони ШМА, ки мақсади он боз доштани процесси эрозияи инкишофёбандаи мавқеъҳои умумии Америка дар чаҳони ҳозира мебошад, бо назарияҳои сиёсии нав ва зоҳиран тағйирёфтаи консерватизм мусаллаҳ шудааст. Ғалабаи блоки сиёсии консерваторҳо дар интихоботи соли 1980, ки Р. Рейганро ба вазифаи президентӣ овард, ба қувваҳои рост имконият дод эълон кунанд, ки онҳо барои дар рӯҳи консерватизм ба амал гузаронидани дигаргунсозиҳои

қатъӣ дар дохили мамлакат ва ҷорӣ намудани сиёсати зӯрӣ дар арсаи байналхалқӣ аз аҳолӣ «мандат» гирифтанд.

Яке аз идеологҳои неоконсерватизм, собиқ муҳаррири органи чопии ҳамин ҳаракат «Нэшнл Ревью» У. Рашер дар китоби худ «Болоравии ростҳо» менависад: «Ҳаракати консервативӣ аз бисьёр ҷиҳат маъмурияти Рейганро ба вуҷуд овард. Ва ин ногузир аст, ки маъмурияти Рейган ба ҳаракати консервативӣ таъсири ҳалкунанда расонд ва ба андозае ба он шакли нав бахшид.»

Ба фаҳмиши консервативии муносибатҳои байналхалқӣ тасаввурот дар бораи ҷаҳони беруна ҳамчун иҳотаи душманона характернок аст, ки он садди роҳи ба амал баровардани мақсадҳои олии «американизм» мебошад. Консерваторони америкоӣ бар хилофи либералҳо ҳеҷ гоҳ бовар намекарданд, ки сиёсати берунӣ ба нормаҳои абстрактии маънавӣ ва идеалҳо мувофиқ меояд ва бояд мувофиқ ояд. Онҳо анъанаҳои прагматизми сиёсати беруниро давом дода, ба он чунин оҳанги пессимистӣ медиҳанд: ба фикри онҳо, ҳар гуна дигаргунӣ ба сӯи беҳбудӣ дар арсаи байналхалқӣ гумон аст, ки имконпазир бошад, зеро муқобилан тайёранд, ки фиребу қаллобӣ кунанд. Барои ҳамин на фаъолияти ташкилотҳои байналхалқӣ, на бурдани гуфтушунидҳо ва бастани аҳдномаҳо, ба фикри онҳо, сулҳро таъмин карда наметавонанд. Идеяи дӯстдоштаи онҳо дар бораи барпо ва мустаҳкам кардани «қалъаи Америка», истеҳкоми «Ҷаҳони озод», ки дар муқобилат бо «коммунизми ҷаҳонӣ» ба иқтидори ҳарбӣ такья мекунад, аз ҳамин ҷост. «Рейганчиён», ки ба ногузирии конфликтҳо ва зиддиятҳои байни Америка ва ҷаҳони боқимонда мӯътақиданд, тарзи бартараф кардани ин зиддиятҳоро танҳо дар қувва ва бартариҳо мебинанд. Агар дар вақташ стратеги асосии маъмурияти Картер З. Бжезинский вазъияти Штатҳои Муттаҳидаро дар системаи муносибатҳои байналхалқӣ ҳамчун «Америка дар ҷаҳони душманон» муайян карда бошад, пас мавқеи «рейганизмро» ҳамчун «Америка бар зидди ҷаҳони душманон», ба муқобили ҳамаи он чӣ, ки дар роҳи кӯшишҳои худпарастии доираҳои хукмрони ШМА меистад, муайян кардан мумкин аст. Дар ин ҳолат «рейганчиён» дар баробари кӯшиши барпо кардани иқтидори ҳарбӣ ва иқтисодии Штатҳои Муттаҳида ба сифати асоси стратегияи америкоии сиёсати берунӣ аз нав барқарор кардани оптимизм ва бовариро ба «модели америкоӣ» талаб менамоянд.

Стратегияи идеологии консерваторон комилан ба вазифаи характери фаъолонаи хуҷумовар тобеъ гардонда шудааст, ҳарчанд барои ин ресурсҳои идеявии онҳо камтар аст. Бинобар ин онҳо аз кӯрхонаи «ҷанги психологӣ» истифода мебаранд. Дар ин стратегия антикоммунизм ва антисоветизм ба мадди аввал гузошта мешавад. Дар ин ҳолат вазъияти муқобилон қасдан сиёҳ карда нишон дода, ба системаи дигари ҷамъиятӣ ҳамаи чунин иллатҳо: карахтии иқтисодиёт, кризиси маънавӣ, таъқиб кардани шахсони мафкураашон дигар ва ғайра нисбат дода мешавад, ки дар ҳақиқат аз ин иллатҳо худи ҷамъияти америкоӣ азият мекашад. Ва, баръакс, афзалияти стратегии капитализм бо ҳар роҳ таъкид карда мешавад.

Неоконсерваторҳо авомфиребона изҳор менамоянд, ки гӯё «моликияти хусусӣ ва озодӣ аз ҳам ҷудонашавандаанд». Чунон ки философҳои немис М. Бур ва Р. Штайгервальд менависанд, консерватизми ҳозира дар авомфиребии зиддисоциалистии худ, ки дар альтернативаи «ё озодӣ ё социализм» ифода меёбад, аксар вақт чунин вонамуд мекунанд, ки гӯё демократияи буржуазиро аз хавфи социалистӣ муҳофизат мекарда бошад. Сухан на фақат дар бораи мазмуни авомфиребонаи ин шиор, балки пеш аз ҳама дар бораи он меравад, ки дар мубориза бар зидди социализми реалӣ авомфиребӣ дар бораи озодӣ торафт аҳамияти калон пайдо менамояд. Ин боиси тезу тунд шудани зиддиятҳои дохилии консерватизми ҳозира мегардад, ки ин дар кон-

вергенцияи кам ё зиёди консерватизм, либерализм ва реформизми давлатию монополистӣ ифода меёбад.

Худи ҳамин муаллифон дар консерватизм дигар зиддиятҳоро низ мебинанд. Онҳо менависанд: «Дар концепцияи консерваторҳо дигар зиддиятҳои ҷиддӣ низ вомехӯранд: аз як тараф, онҳо давлати пурқувватро талаб менамоянд, аз тарафи дигар, ба муқобили реформизми давлатию монополистӣ мебароянд ва онро ҳамчун «социализми давлатӣ» тавсиф мекунанд. Ба фикри онҳо, чунин давлат ҳамчун шиор дигар хизмат карда наметавонад. Аммо ҳамаи ин чунин маъно надорад, ки консерваторҳо суст шудани давлати буржуазиро мехоста бошанд».

Неоконсерватизм ҳамчун ҳаракати зиддикоммунистӣ, зиддидемократӣ, зиддилибералӣ ва зиддирадикалистӣ ташаккул ёфтааст. Намояндагони он коммунистонро ба «ҷосусӣ», «сӯиқасдҳо» ва фаъолияти бадномшудаи зиддиамерикоӣ айбдор мекунанд. Либералҳо ва радикалистҳо бошанд, ба ҷои аввал «муносибати токатнопазирро бо коммунизм», ба ҷои дуюм «беэътиноиро ба анъанаҳои миллӣ мегузоранд. Аммо дар философияи сиёсати хориҷии неоконсерватизм мавқеи марказиро антисоветизм, антикоммунизм, талаби вусъат додани муборизаи идеологӣ бо ҷаҳони социализм ишғол менамоянд.

Чунон ки яке аз идеологҳои неоконсерватизм Н. Подгорец изҳор менамояд, ҷанги идеяҳо назар ба ҳар гуна конфронтацияи ҳарбӣ ҳатто қатъитар мешавад ва хоҳад буд, барои он ки ҳуҷуми идеологӣ ба мо барои аз нав барқарор намудани иқтидор дар ин соҳа, ҳамчунин дар соҳаи яроку аслиҳа хеле зарур аст.

Дар айни ҳол неоконсерваторҳо ҷустуҷӯи ягон хел идеяҳо ва асосҳоро лозим намешуморанд: баръакс, онҳо ба стереотипҳои архаистии идеологии замони «ҷанги сард» такья карданро афзал медонанд ва онҳоро аслиҳаи санҷидашудаи мубориза бар зидди коммунизм мешуморанд.

Чунон ки дар боло қайд карда шуд, идеяҳо ва программаи консервативӣ дар «рейганизм» таҷассуми амалии худро ёфтааст. Маъмурияти Рейган дар миқьёси миллӣ «таҷрибаи хавфноки консервативӣ»-ро мегузаронад. Аммо мувофиқи фикри якдилонаи аксарияти социологҳои америкоӣ равшан маълум мешавад, ки консерватизми амалан таҷассумёфта на фақат проблемаҳои чигили Америкаи солҳои 80-умро ҳал карда наметавонад, балки бисьёр проблемаҳои навро ба миён меоварад, вазъияти иқтисодиро дар мамлакат мураккаб мегардонад, конфликтҳои социалиро аз ҳад зиёд тезу тунд менамояд, амнияти байналхалқиро ба зери хавф мегузорад. Барои ҳамин ҳам дар вақти ҳозира муборизаи тезу тунди ҷараёнҳои гуногуни идеявӣ ва роҳҳои сиёсӣ давом дорад, ноумедии оммавӣ аз «рейганизм», аз роҳи иқтисодӣ, сиёсати дохилӣ ва берунии сиёсии он торафт авҷ мегирад.

Қувваҳои рости ашаддӣ ҳам, ки роҳи ба амал гузаронида истодаи маъмурияти ҳозираро «нокифоя собитқадамона» мешуморанд, «рейганизм»-ро ба зери танқид мегиранд. Дар айни ҳол ин қувваҳо ба муқобили идеология, платформаи идеявии «рейганизм» намебароянд, балки натиҷаҳои амалии онро дар сиёсати маъмурият танқид мекунанд. Ростҳои ашаддӣ Рейганро ба бепринципӣ ва хиёнат айбдор менамоянд, дар бораи «шикастхӯрдани революцияи рейганӣ» сухан меронанд. Радикалҳои рост ва ҳатто баъзе касон аз байни неоконсерваторҳо аз маъмурияти Рейган боз ҳам бештар антисоветизм, хароҷоти ҳарбӣ, бештар дахолат карданро ба корҳои дохилии дигар мамлакатҳо ва халқҳо талаб менамоянд. Ҳамон Н. Подгорец, ки яке аз неоконсерваторҳои асосӣ буда, бо ҳамлаҳои худ ба сиёсати хориҷии маъмурияти Рейган машҳур гардидааст, талаб кард, ки антикоммунизм ва антисоветизмро то ба дараҷаи рад кардани ҳар гуна гуфтушунидҳо бо Иттифоқи Советӣ «боз ҳам бештар собитқадамона» вусъат диҳад, қувваҳои контрреволюциониро дар Польша фаъолонатар дастгирӣ на-

мояд, ба муқобили «таъсири коммунистӣ» дар тамоми ҷаҳон бо қувва амал кунад.

Хуллас, ҳоло мисли ҳарвақта ростҳои ашаддӣ ба муқобили статус-кво (ҳолати мавҷуда) мебароянд ва барои дигаргуниҳои куллии сиёсӣ дар Америка даъват менамоянд, барои ба рост майл намудани мамлакат кӯшиш мекунанд. Баъзе аз онҳо таъкид менамоянд, ки ҷамъияти Америка аллакай «ба он тараф»-и консерватизм ҳаракат кардааст ва акнун ба фазаи «постконсервативии» тараққиёт мегузарад. Онҳо шикасти сиёсати консерваторҳои «рейганчӣ»-ро рӯирост пешгӯӣ карда, тахмини худро доир ба инкишофи минбаъдаи Америка ифода менамоянд.

Аз тарафи дигар, амалиёти ҷавобии қувваҳои «чаптари марказ» ба ҳамлаи консерваторҳо дар ҳаёти идеявию сиёсии Америка омили бонуфуз гардид. Дар ин бобат коммунистони америкоӣ, ки бар зидди тамоилҳои рост дар ҳаёти ҷамъиятӣ ва идеявию сиёсии ШМА программаи худро ба миён гузоштаанд, мавқеи бештар собитқадамонаро ишғол мекунанд. Коммунистон хато будани тасаввуротро дар бораи он ки гӯё афкори ҷамъиятӣ қатъиян ба рост майл карда бошад, нишон медиҳанд. Дар баробари ин коммунистони америкоӣ таъкид менамоянд, ки ҳарчанд оммаҳо идеологияи ростҳои ашаддиро қабул накунанд ҳам, дар натиҷаи ҳамлаи қувваҳои рост идеяҳои муайяни консервативӣ ба табақаҳои гуногуни аҳолӣ таъсир мерасонанд.

Гуфтаҳои болоиро ҷамъбаст намуда, чунин фактро қайд накардан мумкин нест, ки ҷараёнҳои асосии идеявию сиёсии буржуазӣ — консерватизми солҳои охир ба ҳамлагузашта ва либерализми танг кардашуда роҳҳои ҳалли конструктивии проблемаҳои пухтарасидаи ҷамъияти америкоиро ба миён гузошта наметавонанд.

Бо эътимоди комил гуфтан мумкин аст, ки мубориза тезу тунди идеявию сиёсӣ дар атрофи роҳҳои тараққиёти ҷамъияти америкоӣ минбаъд ҳам давом мекунад ва пурзӯр хоҳад шуд. Гап дар он аст, ки охири асри ҳозира дар назди ҷамъияти америкоӣ чунин бисьёр вазифаҳои мураккаберо гузошта, чунин хавфу хатарҳоро ошкор намуд, ки онҳоро дар ягон давраи аз ин пеш гузаштаи таърихи ШМА тасаввур кардан мумкин набуд. Асри бистум ҳоло ба охир нарасидааст, аммо ба он аллакай асри оянда проблемаҳои умумии экология, энергетика, демография ва ғайраи худро ба миён мегузорад.

Дар гузашта ҳеҷ гоҳ мисли ҳозира барои интихоби роҳҳои минбаъдаи тараққиёти Америка масъулият калон набуд. Сулҳу амнияти умумӣ ё фоҷиаи ҷанги ядроӣ, шароиту имкониятҳои васеъ барои прогресси социалӣ ё пурзӯр кардани зулми монополияҳо, муҳофизати табиат ё ваҳшиёна ғорат кардани ресурсҳои он ва бисьёр дигар альтернативаҳои замони ҳозира барои миллионҳо нафар америкоиҳо ба масъалаи ҳаёт ё мамот табдил меёбанд.

# ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН ДАР СОЛҲОИ ОЗМОИШҲОИ ШАДИДИ ҶАНГ

Соли 1983 китоби «Партияи Коммунистии Тоҷикистон дар давраи Ҷанги Бузурги Ватанӣ»[1] ба забони русӣ аз чоп баромад, ки он дар ҳаёти маънавии республика воқеаи хурсандибахш буда, историографияи давраи ҷангии Тоҷикистони советиро ба андозае ғанӣ гардонд. Китобро Институти таърихи партия дар назди КМ ПК Тоҷикистон дар зери таҳрири докторони илми таърих Ҳ. Г. Гадоев ва Ш. М. Султонов ва номзади илми таърих Л. П. Сечкина нашр кардааст.

Ин асар дар баробари китоби «Хоҷагии халқи Тоҷикистон дар солҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ» (солҳои 1941—1945), ки соли 1980 нашриёти «Дониш» бароварда буд, ба ҷашни чилсолагии Ғалабаи халқи советӣ бар Германияи фашистӣ тӯҳфаи муносиб мебошад.

Боби якуми асарро, ки «Партияи Коммунистии Тоҷикистон дар мубориза барои ба роҳи ҳарбӣ гузаронидани кор ва мадад расондан ба фронт» ном дорад, марҳум доктори илми таърих, иштирокчии Ҷанги Бузурги Ватанӣ А. В. Макашов ва номзади илми таърих Ш. Ҷалилов навиштаанд. Он умуман вазъияти фавқулодаи ибтидо ва давраи аввали ҷанг, инчунин фаъолияти пуршиддати Партияи Коммунистӣ ва ҳукумати республикаро инъикос менамояд.

Аввалин ҳуҷҷатҳои сиёсии Мамлакати Советҳо баъди ҳуҷуми аҳдшиканонаи Германияи фашистӣ ба Иттифоқи Советӣ изҳороти Ҳукумати Советӣ аз 22 июни соли 1941 дар бораи сар шудани Ҷанги Бузурги Ватанӣ, Указі Президиуми Совети Олии СССР аз 22 июни соли 1941 «Дар бораи вазъияти ҳарбӣ эълон карда шудани сафарбарии ҳарбии гражданинҳои солҳои таваллудашон 1905—1918, 30 июни соли 1941 ташкил ёфтани Комитети Давлатии Мудофиа ба сардории И. В. Сталин ва 3 июли соли 1941 ба воситаи радио баромад кардани Раиси Комитети Давлатии Мудофиа И. В. Сталин буданд.

Муаллифони ин боб дар асоси материалҳои конкретии амалӣ фаъолияти КМ ПК(б) Тоҷикистонро дар бобати ба роҳи ҳарбӣ гузаронидани тамоми ташкилотҳои ҷамъиятӣ, хоҷагӣ, саноат ва хоҷагии қишлоқ нишон медиҳанд. Дар он ба масъалаҳои роҳбарии партиявӣ, ба ҷойгиру амалӣ кунондани қариб 30 корхонаи саноатии аз минтақаҳои хатарнок ба Тоҷикистон кӯчондашуда диққати калон дода мешавад.

Дар ҳамаи бобҳои рисола ба пленуми VII КМ ПК(б) Тоҷикистон (20—22 ноябри соли 1941) баҳои баланд дода шудааст, ки он дар мустаҳкам намудани ақибгоҳ ва ташкили мадади республика ба фронт роли калон бозид. Қарори пленум барои ташкилотҳои партиявии республика ҳуҷҷати программавии ба роҳи ҳарбӣ гузаронидани тамоми кор буд. Дар он вазифаҳои дар асоси ҳарбӣ аз нав сохтани саноат, хоҷагии қишлоқ, тамоми кори идеологӣ аниқ нишон дода шуда буданд. Дар ин пленум котиби якуми КМ ПК(б) Тоҷикистон Д. З. Протопопов ва раиси Совети Комиссарони Халқии РСС Тоҷикистон М. Қурбонов маърӯза карданд.

Муаллифони асар равшан нишон медиҳанд, ки дар рӯзҳои аввали бениҳоят мушкили ҷанг меҳнаткашони республика дар атрофи Комитети Марказии партия ва Ҳукумати Советӣ боз ҳам зичтар муттаҳид гардиданд. Партия ва халқ сафарбаркунии ҳарбӣ ва ташкили қисмҳои ҳарбиро вазифаи асосӣ мешумориданд. Тамоми ин кор бо роҳбарии ташкилотҳои партиявӣ дар шароити авҷ гирифтани ҳаракати ватандӯстонаи меҳнаткашони республика мегузашт, ки онҳо хабари ба Ватани муқаддаси мо ҳуҷум овардани истилогарони фашистиро бо хашму ғазаби беҳамто пешвоз гирифтанд.

Бояд қайд кард, ки муаллифони асар роҳбарии партиявиро ба ҳаракати умумихалқӣ барои мустаҳкам кардани алоқаи фронт бо ақибгоҳ хеле хуб инъикос кардаанд. Ташкили ҷамъоварии маблағ барои фонди мудофиаи мамлакат, барои сохтани танку самолётҳо, ҷамъоварии либоси гарм барои ҷанговарон ва командирони Армияи Сурх, ки бо мисолҳои сершумор нишон дода шудаанд, дар бораи ҳиссаи бузурги меҳнаткашони Тоҷикистон ба Ғалаба бар Германияи фашистӣ шаҳодат медиҳанд.

Дар солҳои ҷанг ташкилотҳои партиявӣ ва советӣ ба ташкили тӯҳфаҳо барои ҷанговарони фронт, ки ин шакли хуби мустаҳкам кардани робитаи ақибгоҳ бо фронт буд, хеле моҳирона роҳбарӣ мекарданд. Ҷанговарон ва командирон аз ғамхорию диққати меҳнатдӯстони ақибгоҳ дар бораи онҳо, аз хабарҳои неки ақибгоҳ, тӯҳфаҳои бо меҳру муҳаббат тайёр кардаи меҳнаткашони республика хушнуд мешуданд, ашки шодӣ мерехтанд ва ба корнамоиҳои нави ҷангӣ руҳбаланд мегардиданд.

[1] Коммунистическая партия Таджикистана в период Великой Отечественной войны. Душанбе, «Ирфон», 1983, 320 страниц.

Дар шароити ҷанг қувваи тавоноии дӯстии халқҳои СССР боз ҳам бештар зоҳир гардид. Дар ақибгоҳи дурдасттарин — Тоҷикистон ҳазорҳо нафар сокинони Москва, Ленинград, Назди Балтика, Белоруссия ва Украина паноҳгоҳ ёфтанд, ки аксарияташон кӯҳансолон, занон, бачагон буданд. Ташкилотҳои партиявӣ ва советӣ тамомч кори аз дасташон меомадагиро мекарданд, то ки маҳрумиятҳои азими моддию маънавии ба сарашон овардаи ҷанг сабуктар гарданд.

Дар республика дар ҳаққи оилаҳои хизматчиёни ҳарбӣ, ҷанговарону командирони маҷрӯҳ ғамхории махсус зоҳир карда мешуд. Ҳаракати умумихалқӣ барои ба халқҳои бародар дар рӯзҳои вазнини ҷанг мадад расондан шоҳиди зуҳуроти ба ҷо овардани вазифаи олии граждании меҳнаткашони республика, дӯстии вайроннашавандаи халқҳо мебошад, ки ин дӯстиро Партияи Коммунистӣ парваридааст. Инро истилогарони немис намедонистанд ва донista ҳам наметавонистанд. Яке аз хатоҳои асосии сиёсати роҳбарони Германияи фашистӣ дар ҳамин буд.

Масъалаҳои кори партиявию ташкилии Партияи Коммунистии Тоҷикистонро дар солҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ номзади илми таърих В. А. Рудницкий дар боби дуюми китоб хеле амиқ таҳқиқ кардааст. Дар назди муаллиф вазифаи хеле масъулиятнок — нишон додани роли ташкилотчигӣ ва роҳбарикунандаи партия дар шароити ҷанг меистод. Хушнудона қайд кардан мумкин аст, ки ин проблемаи муҳим аз ҷиҳати илмӣ муфассал равшан карда шудааст.

Ба фикри мо, муаллифи боби мазкур фаъолияти гуногунсоҳаи ҚМ ПК(б) Тоҷикистонро дар бобати ба иҷрои қарорҳои ҚМ ВКП(б) «Дар бораи кори ҚМ ва комитетҳои вилоятии ПК(б) Тоҷикистон» (7 октябри соли 1942) ва «Дар бораи кори ҚМ ПК(б) Тоҷикистон» (13 декабри соли 1944) сафарбар кардани коммунистон ва ҳамаи меҳнаткашон амиқ таҳлил намуда, дуруст рафтор кардааст. Қарорҳои мазкури ҚМ партия дар кори мустаҳкам намудани ташкилоти партиявии республика роли калон бозиданд, самтҳои асосии роҳбарии онро ба кори партиявию ташкилӣ, оммавии агитационӣ ва иқтисодиёти ҳарбӣ муайян намуданд.

Масалан, 7 октябри соли 1942 «Дар борач кори ҚМ ва комитетҳои вилоятии ПК(б) Тоҷикистон» масъала муҳокима карда, дар худи ҳамон рӯз онд ба масъалаи РСС Тоҷикистон қарори ҚМ ВКП(б) қабул карда мешавад, ки дар он вазифаи ривоҷ додани саноати маъданҳои кӯҳӣ, ба республика ҷудо намудани ресурсҳои иловагии моддӣ, аз ҷиҳати ташкилию хоҷагӣ мустаҳкам намудани як қатор районҳо гузошта шуда буд. Чунончӣ, колхозҳои ВАБҚ ва як қатор районҳои дигари кӯҳии республика то охири ҷанг аз андози ҳарбӣ озод ва барои мустаҳкам намудани хоҷагиҳои колхозчиён маблағҳо ҷудо карда шуда буданд.

Дар рисола ба масъалаҳои кори идеологии ташкилотҳои партиявӣ диққати калон дода шудааст. Проблемаи таъмини идеологии кори партия дар ақибгоҳу фронт дар тадқиқоти ҳамаҷонибаи номзади илми таърих М. Шералиев ифода ёфтааст. Тадқиқи кори идеологӣ дар солҳои ҷанг чандон осон нест. Аммо муаллифи он аз ӯҳдаи ин вазифа баромадааст. Ба ӯ муяссар шудааст равшан нишон диҳад, ки дар муборизаи ду идеология — идеологияи марксистӣ-ленинӣ бар идеологияи реакционии таърихан фанопазири фашизм ғалабаи дурахшон ба даст овард.

Бобҳои ба роҳбарии партиявӣ, ба сохтмони маданӣ бахшида шудаи китоб ба қалами маданиятшиноси маълуми республика, доктори илми таърих Ш. М. Султонов дахл дорад, ки ӯ дар асоси таҳлили ҳамаҷонибаи адабиёту маъхазҳои ба ин проблема дахлдор ва мулоҳизаи танқидии онҳо роли коркунони эҷодиро дар тарбияи ватандӯстӣ ва интернационалии меҳнаткашон, тантанаи маданияти социалистиро бар маданияти инсонбадбинии фашизм нишон додааст. Муаллифи бобҳои мазкур бо иборaҳои пурмаънӣ хулосаҳои объективӣ бароварда аст, ки зиёиёни Тоҷикистон дар давраи Ҷанги Бузурги Ватанӣ камолоти касбӣ ва обутоби идеявию сиёсии худро комилан зоҳир намуда, аз ӯҳдаи иҷрои вазифаи фахрӣ ва мураккаби замони ҷанг бошарафона баромадаанд ва боварии олии Партияи Коммунистӣ ва Ҳукумати Советиро ҳаққонӣ ба ҷо оварданд.

Партияи Коммунистии Тоҷикистон нишондоди ленинӣро дар бораи он, ки аз ҳамаи омилҳои ба рафти ҷанг таъсирбахш ҳалкунандааш иқтисодиёт мебошад, ба роҳбарӣ гирифта, барои мустаҳкам намудани саноат ва хоҷагии қишлоқ, ба роҳи ҳарбӣ гузаронидани иқтисодиёт чораҳо андешид. Ин масъалаҳои муҳимро номзадҳои илми таърих Ш. Ҷалилов ва Л. П. Сечкина шарҳ додаанд. Ба онҳо муяссар шудааст, ки умуман манзараи даврaи мураккаби ба роҳи ҳарбӣ гузарондани хоҷагии халқи республикаро нишон диҳанд. Ба роҳи ҳарбӣ гузарондани хоҷагии халқ бошад, имконият дод, ки ҳанӯз дар миёнаи соли 1942 ресурсҳои моддӣ ва қувваи коргарӣ ба эҳтиёҷоти муҳофизати мамлакат пурра сафарбар карда шаванд.

Партия дар шароити ҷанг, пеш аз ҳама, ба мустаҳкам кардани корхонаҳои истеҳсолкунандаи маҳсулот барои фронт машғул мешуд. Дар шароити Тоҷикистон ба онҳо корхонаҳои саноати маъданҳои кӯҳӣ ва сабук дахл доштанд. Отряди интернационалии синфи коргари республика дар ин соҳаҳои саноат кор карда, ба ғалабаи халқи советӣ бар душман саҳми сазовор гузошт. Ташкилоти партиявии республика ба афзоиши сафҳои синфи коргар, хусусан аз ҳисоби занон, диққати доимӣ медод. Дар охири ҷанг дар республика 42,5 ҳазор нафар коргарон ва хизматчиён кор мекарданд.

Дар китоб меҳнати шуҷоатноки деҳқонони колхозӣ ҳаққонӣ нақл карда мешавад. Дар солҳои ҷанг колхозчиён манбаи асосии мукаммал гардидани синфи коргар буданд. Онҳо ба корхонаҳои саноати мудофиаи мамлакат мерафтанд, қисми зиёди маблағҳояшонро ба фонди мудофиаи мамлакат медоданд. Агар дар солҳои ҷанг шумораи колхозчиёни қобили меҳнат дар

мамлакат чорьяк кам шуда бошад, пас дар республикаи мо сеяк кам шуда буд. Сарфи назар аз ин, меҳнатдӯстони хоҷагии қишлоқи республика дар солҳои ҷанг ба давлат 507,7 ҳазор тонна пахта, 2,2 миллион пуд гӯшт доданд. Бештар аз 40 ҳазор сар чорво ба республикаҳои аз фашистони немис озод гардидаи бародар фиристода шуд. Ҳамаи ин ба туфайли роли авангардии коммунистон, минбаъда мустаҳкам гардидани ташкилоти партиявии республика таъмин карда шуда буд.

Роҳбарии моҳиронаи ташкилоти партиявии Тоҷикистон ба ҳалли проблемаи ғалла ғалабаи муҳим буд. Ин масъалаҳо дар рисола муфассал равшан карда шудаанд. Соли 1943 дар республика аз ҳисоби васеъ кардани майдони кишт ва баланд бардоштани ҳосил ҷамъоварии умумии ғалладона ба 702 ҳазор тонна расонда шуд ва ҳол он ки соли 1941 он 489 ҳазор тоннаро ташкил медод. Бо ҳамин нишондоди КМ ВКП(б) дар бобати бо истеҳсоли худӣ таъмин кардани республика бомуваффақият ба ҷо оварда шуд. Тоҷикистон, на танҳо талаботи ба ғалла доштаашро таъмин кард, балки барои эҳтиёҷоти фронт ва мамлакат бештар аз 40 ҳазор тонна ғалла ҷудо карда тавонист. Дар истеҳсоли ғалла соли 1944 муваффақиятҳои калон ба даст оварда шуданд. Бинобар ин гурӯҳи калони коркунони партиявӣ ва советӣ сазовори мукофоти ҳукуматӣ — орденҳои Ҷанги Ватании дараҷаи якум ва дуюм гардиданд. Умуман дар республика бо орденҳои Ҷанги Ватании дараҷаи якум 120 кас ва дараҷаи дуюм 160 кас мукофотонида шуда буданд. Президиуми Совети Олии СССР коркунони партиявӣ ва советиро бо орденҳои ҷангӣ мукофотонида, дар Указй худ қайд карда буд, ки «дар шароити ҷанг кори тайёр кардани ғалла барои таъмини ғалаба бар душман аҳамияти калон дорад ва аз рӯи аҳамияти худ ба кори фронтӣ баробар аст».

Боби охирини китоб ба роли коммунистон ва писарону духтарони содиқи Тоҷикистон дар фронтҳои Ҷанги Ватанӣ, саҳми онҳо ба ғалаба бар Германияи фашистӣ бахшида шудааст. Ин масъалаҳои ниҳоят муҳими корнамоиҳои ҷангии намояндагони Тоҷикистонро дар ҳамаи фронтҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ Л. П. Сечкина моҳирона нақл кардааст.

Оре, рисолаи тақризшаванда ба кас таъсири амиқ мебахшад. Дар он саҳифаҳои қаҳрамононаи таърихи Партияи Коммунистии Тоҷикистон равшан инъикос ёфтаанд.

Инак, кори бисьёре ба ҷо оварда шудааст. Аммо проблемаи актуалии доимо ҳаяҷонбахши илми таърих тадқиқи минбаъдаи ин проблемаи муҳимро талаб мекунад. Мо бояд аз материалҳои архивҳои давлатӣ ва партиявии маҳалҳои республика бештар истифода бурда, роли ташкилотҳои партиявӣ, советӣ, комсомолӣ, касабавӣ, коркунони онҳоро дар солҳои вазнини ҷанг васеъ нишон диҳем, ки ин дар рисола ҳанӯз мукаммал намебошад.

Дар республика доир ба таърихи Ҷанги Бузурги Ватанӣ тадқиқоти фаъолона гузаронида мешавад. Барои ҳамаи одамоне, ки чунин тадқиқот мебаранд, китоби мазкур асоси муҳими методологӣ ва базаи маъхазӣ шуда хизмат хоҳад кард.

Аҳамияти китоб барои тарбияи харбию ватандӯстии насли наврас хеле калон аст. Афсӯс, ки шумораи нашри он хеле кам — 2000 нусха мебошад.

**Н. ПАК,**
**номзади илмҳои таърих.**

# ПЛАНКАШӢ—ВОСИТАИ АСОСИИ БА АМАЛ БАРОВАРДАНИ СИЁСАТИ ИҚТИСОДИИ ПАРТИЯ

Дар шароити ҳозира роли планкашӣ дар тараққиёти минбаъдаи қувваҳои истеҳсолкунанда ва ҳалли вазифаи асосӣ — мунтазам баланд бардоштани дараҷаи некӯаҳволии одамони советӣ қатъиян меафзояд. Зарурияти объективии ба роҳи интенсивии тараққиёт гузаронидани иқтисодиёт пурзӯр намудани роли планкаширо ба мақсади оқилонатар истифода бурдани потенциали истеҳсолӣ ва илмию техникӣ ва дар ҳамин асос афзун гардонидани самараи истеҳсолоти ҷамъияти талаб мекунад.

Ҷидду ҷаҳди партия, пеш аз ҳама, ба анҷом додани интенсификацияи иқтисодиёти мамлакат дар асоси хеле тезонидани прогресси илму техника, ҳарҷониба такмил додан ва беҳтар намудани шаклу усулҳои хоҷагидории социалистӣ равона карда шудааст.

Дар қарорҳои съезди XXVI КПСС зарурияти зиёд кардани таъсири планкашии территориявӣ ва роли он дар тараққии ноҳияҳо таъкид карда шудааст. Ба ин муносибат китоби А. Ҳакимов[1] «Бапланги́рии тараққиёти комплекси хоҷагии халқи РСС Тоҷикистон»[1] аҳамияти калон дорад. Дар китоб барои таҳқиқи проблемаҳои такомулоти методология ва ташкили бапланги́рии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии РСС Тоҷикистон кӯшиш карда шудааст.

Барои муайян намудани проблемаҳои такомулоти минбаъда таҳлили хусусиятҳои хоси ташаккули структураи комплекси хоҷагии халқи РСС Тоҷикистон марҳалаи ибтидоӣ мебошад. Қайд кардан муҳим аст, ки муаллиф иқтисодиёти республикаро на ҳамчун воҳиди ҷудогона, балки ҳамчун қисми ҷудонашавандаи комплекси хоҷагии халқи мамлакат аз мадди назар мегузаронад, ки тараққиёти он бо планҳои ягонаи умумииттифоқӣ ва республикавӣ мутобиқ гардонида мешавад. Аз ин чунин бармеояд, ки мақсадҳои маҳаллии ноҳия бояд барои ба

1. А. Ҳакимов. Бапланги́рии тараққиёти комплекси хоҷагии халқи РСС Тоҷикистон. Нашриёти «Ирфон», соли 1985.

амал баровардани мақсади асосӣ — тараққиёти динамикии тамоми комплекси хоҷагии халқи мамлакат тобеъ гардонда шаванд. Дар ин ҳолат мувозинати тараққии иқтисодиёт ба дараҷаи мувофиқати структураи истеҳсолот ба структураи талаботи ҷамъиятӣ муайян карда мешавад. Ба ҳам мувофиқ гардонидани онҳо бошад, дар шароити тағьир ёфтани талабот ва ҷорӣ намудани комьёбиҳои прогресси илму техника дар истеҳсолот вазифаи муҳимтарини планкашӣ мебошад.

Муаллиф дар таҳлили худ ҳаминро ба асос мегирад, ки комплекси хоҷагии халқи республика аз истеҳсолот ва соҳаҳои бо ҳам алоқаманд иборат буда, таносуби байни онҳо мутаносибии муҳимтарини истеҳсолоти ҷамъиятиро муайян менамояд.

Дар китоб структураи хоҷагии халқ, таъсири ҳамдигарии тараққиёти соҳаҳои истеҳсолӣ ва ғайриистеҳсолӣ, саноат ва хоҷагии қишлоқ, дигар соҳаҳои истеҳсолоти моддӣ таҳлил карда шудааст.

Муаллиф проблемаҳои тараққиёти зироаткории обиро аз мадди назар гузаронда, имкониятҳои маҳдуди васеъ кардани онро дар республика қайд менамояд ва чунин суханони котиби якуми КМ ПК Тоҷикистон Р. Н. Набиевро меоварад, ки дар маърӯзаи худ дар пленуми VII КМ ПК Тоҷикистон моҳи октябри соли 1982 гуфта буд: «Таассуроти худро дар хусуси ҳаҷму миқьёси истифодаи интенсивонаи минбаъдаи замин қатъиян дигар намоем ва дар айни ҳол кор фармудани фонди калони заминҳои доманакӯҳи барои обьёрӣ мувофиқро ба назар гирем, ки дар он ҷойҳо техникаи муқаррарӣ кор карда метавонад. Ба ҳамин муносибат системаи зироаткории обиро дар минтақаҳои кӯҳсор аслан аз нав кор карда баромадан... лозим аст». Ин на фақат барои муайян намудани суръати перспективӣ ва мутаносибии истеҳсолоти агросаноатӣ, балки барои минбаъда зиёд кардани ҳаҷми тамоми маҳсулоти ҷамъиятӣ, инчунин даромади миллии республика аҳамияти калон дорад. Гап дар сари он аст, ки тахсиси ташаккулёфтаи иқтисодиёти республика вобастагии суръати афзоиши маҳсулоти ҷамъиятӣ ва даромади миллиро ба суръати афзоиши истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ, назар ба дараҷаи миёнаи мамлакат бештар муайян менамояд. Гарчанд ин вобастагӣ, чунон ки дар китоб қайд карда шудааст, тадриҷан, ба андозаи афзудани ҳиссаи саноат кам мешавад.

Хулосаи муаллифро дар бораи он, ки дар шароити социализми мутараққӣ роли доираи ғайриистеҳсолӣ дар афзоиши самараи тамоми комплекси хоҷагии халқ баланд мешавад, низ қайд кардан лозим аст. Аз ин ҷо муаллиф чунин хулоса мебарорад, ки ҳангоми бапланГирии тараққиёти иқтисодӣ ва социалӣ афзоиши босуръати соҳаҳои доираи ғайриистеҳсолиро таъмин кардан лозим аст. Дар айни ҳол дар китоб дуруст қайд карда мешавад, ки ҳангоми дида баромадани параметрҳои тараққиёти доираи ғайриистеҳсолӣ дар зинаҳои гуногуни планкашӣ хусусиятҳои хоси Тоҷикистон, ки ба дараҷаи ибтидоии ташаккули ин доира ва вазъияти демографӣ дар республика вобаста аст, на ҳамеша ба назар гирифта мешавад. Ба ҳисоб гирифтани ин хусусиятҳо ҳангоми интихоби роҳҳои интенсификацияи истеҳсолот низ зарур аст. Зарурати истифодаи пурраи ресурсҳои меҳнатӣ дар асоси оқилона ба ҳам пайвастани тараққиёти соҳаҳо ва истеҳсолоти фонду масолеҳ ва меҳнатталаб хусусияти хоси ҳалли ин масъала дар Тоҷикистон мебошад. Истеҳсолоти фондталаб имконият медиҳад, ки соҳаҳои прогрессивӣ барпо карда ва тараққӣ дода, ба обороти хоҷагии халқ ресурсҳои минералию ашъёи хом ва гидроэнергетикӣ ҷалб карда шаванд. Истеҳсолоти масолеҳталаб ҳиссаи азнавкоркунии ашъёи хомро дар ҷои истеҳсоли онҳо, аз ҷумла нахи пахтаро афзун мегардонад. Соҳаҳои меҳнатталаб барои ҳалли вазифаи асосӣ — истифодаи ресурсҳои зудафзояндаи меҳнатӣ ёрӣ мерасонанд.

Интихоби ҳалли оптималии ин соҳаҳо ва истеҳсолоти бо ҳам алоқаманд яке аз вазифаҳои масъулиятноки планкашӣ мебошад ва ҳалли дурусти он суръат ва мутаносибии тараққиёти комплекси хоҷагии халқи республикаро муайян менамояд. Ба ин муносибат плани комплексӣ — асоси ташкилдиҳандаи тараққиёти иқтисодӣ ва социалиро шарҳ додани муаллиф ҷолиби диққат аст. «Дараҷаи комплексноки план,— гуфта шудааст дар китоб,— аз рӯи он муайян карда мешавад, ки вай ҳалли проблемаҳои иқтисодиро бо проблемаҳои социалӣ, демографӣ, экологӣ, илмию техникӣ ва дигар проблемаҳо дар ҳуҷҷати ягона чӣ тавр ва чӣ андоза пайваст менамояд, вазифаҳои тараққиёти соҳавӣ бо тараққиёти территориявӣ, бо ҳалли программавии вазифаҳои муҳимтарини хоҷагии халқ чӣ тавр бо ҳам алоқаманданд ва, ниҳоят, параметрҳои натуралию чизӣ, арзишӣ ва вақтӣ чӣ тавр бо ҳам мутобиқ гардонда шудаанд» (саҳ. 48).

Солҳои охир кор карда баромадани планҳои комплексӣ дар ҳамаи зинаҳои сохтмони хоҷагӣ пурзӯр гардид, ки ин ба мутаносибии тараққиёти регионалӣ таъсири мусбӣ мерасонад. Аммо системаи амалкунандаи кор карда баромадани ин планҳо як қатор камбудиҳо дорад, ки онҳо аҳамияти планҳоро кам мекунанд. Камбудии асосӣ аз он иборат аст, ки плани комплексӣ ҳамчун маҷмӯи планҳои корхонаҳои дохили территорияи мазкур ташаккул меёбад ва барои беҳтар истифода бурдани ресурсҳо ва бартараф намудани номутаносибии байнисоҳавӣ махсусан дар қисми тараққиёти инфраструктураи истеҳсолӣ маҷмӯи функцияҳоро надорад. Ғайр аз ин худи тарзи тартиб додани планҳои комплексӣ мӯҳлати кор карда баромадани онҳоро кашол медиҳад ва онҳо баъди якчанд моҳи оғози давраи планӣ тасдиқ карда мешаванд. Бинобар ин бартараф намудани ин ва дигар камбудиҳо дар кор карда баромадани планҳои комплексӣ имконият медиҳад, ки таъсири планкашии территориявӣ зиёд карда, участкаҳои ақибмонда, пеш аз ҳама, аз ҳисоби захираҳои дохилӣ ба дараҷаи пешқадамон расонда шаванд.

Барои такмулоти планкашӣ мувофиқи қарорҳои партия дар ҳамаи зинаҳо — аз корхона сар карда то Госплани республика кор бурда мешавад. Дар рафти ин кор қонунияти тараққиёти регионалии қувва-

ҳои истеҳсолкунандаро дар шароити социализми мутараққӣ ошкор намуда, барои ҳалли вазифаҳои гуногуни минбаъда афзун гардондани миқёси истеҳсолот ва баланд бардоштани дараҷаи ҳаёти халқ асоси мустаҳками илмӣ фароҳам овардан лозим аст.

Муаллиф мулоҳизаҳои худро дар бораи зарурияти объективии узван бо ҳам мутобиқ намудани манфиатҳои мамлакат ва ноҳияҳои алоҳида муттасил ифода карда, проблемаҳои хоси иқтисодиёти Тоҷикистонро нишон медиҳад. Аммо қайд кардан лозим аст, ки танҳо номбар намудани ин проблемаҳо, бе ҷудо карда нишон додани проблемаҳои асосӣ ва ҳалкунанда дар марҳалаи ҳозира имконият намедиҳад, ки аввалиндараҷа будани ҳалли онҳо ва, аз ин рӯ, роҳҳои бештар самарабахши ба даст овардани натиҷаҳои баланди ниҳоии хоҷагии халқ муайян карда шаванд. Ба фикри муаллиф, дар бораи он, ки планкашии соҳавӣ ҳамон шакли ягонаи ташкилиест, ки барои ҳалли проблемаҳои зикршуда имконият медода бошад, розӣ шудан мумкин нест. Ин аз он ҷиҳат ҳам мумкин нест, ки дар китоб таҷрибаи ба амал баровардани программаҳои гуногун таҳлил ва камбудиҳои ин метод, аз ҷумла камбудиҳои методологӣ ва ташкилӣ таҳлил карда мешаванд. Ба қатори онҳо мавқеъ ва роли программаҳои комплексӣ дар системаи планкашии социалистӣ, ташаккули параметрҳои соҳавӣ, ташкили ба амал баровардани онҳо дар шароити шакли соҳавии идоракунии истеҳсолот ва ғайра дохил мешаванд. Бояд гуфт, ки муаллифи китоб танҳо бо қайди камбудиҳои планкашии программавии соҳавӣ маҳдуд нашуда, барои бартараф намудани онҳо таклифҳо пешниҳод менамояд. Аммо ин таклифҳо кори минбаъда, тафтиш ва конкретӣ кунониданро талаб мекунанд. Ба фикри мо, вазифаи асосӣ ин дарьёфтани муносибати дуруст ба идоракунии ресурсҳо дар зинаи республикаи иттифоқӣ ва барпо намудани чунин фишангҳои иқтисодӣ ва ташкилие мебошад, ки онҳо ба органҳои территориявии идоракунӣ нобаста ба мансубияти идоравӣ ва ҳатман риоя намудани манфиатҳои хоҷагии халқ барои дар вақт ва фазо ҷой иваз кунондани ресурсҳо имконият диҳанд. Дар акси ҳол бошад, чунон ки инро амалия нишон медиҳад, тамоилҳои идоравӣ ва маҳаллӣ нисбат ба манфиатҳои умумии хоҷагии халқ бартарӣ пайдо намуда, ниҳоят боиси иҷро нашудани супоришҳои программаҳои комплексӣ мегардад. Пешгирӣ кардани ин тамоилҳо вазифаи муҳимтарини назария ва амалияи планкашӣ мебошад.

Нуктаҳо ва хулосаҳои китоби А. Ҳакимов дар асоси таҳлили маълумотҳои статистикӣ, қарорҳои партия ва ҳукумат оид ба такомулоти планкашӣ ва идоракунии хоҷагии халқ ифода ёфтаанд. Китоби мазкур на фақат барои коркунони органҳои планкашӣ, балки барои доираи васеи хонандагон низ аҳамият дорад.

**Ҷ. КАРИМОВ,**

**доктори илмҳои иқтисодӣ, профессор**

# ГАЗЕТАИ „ПРОЛЕТАРИЙ“

## (БА МУНОСИБАТИ 80-СОЛАГИИ АЗ ЧОП БАРОМАДАНИ ШУМОРАИ АВВАЛИНАШ)

Газетаи «Пролетарий» дар байни нашрияҳои сершумори легалӣ ва ғайрилегалии большевикии давраи тооктябрӣ, ки барои пропагандаи ақидаҳои революционӣ дар байни синфи коргар ва табақаҳои васеи оммаҳои меҳнаткашони Россия роли гаронбаҳо бозида, зумраи томи муборизони матини зидди царизм ва капитализмро тарбия кардаанд, мавқеи муҳимро ишғол менамояд.

Баъди редакцияи «Искра»-ро тарк кардани В. И. Ленин дере нагузашта газета ба органи фракционии меньшевикон табдил ёфт ва большевикон чанде бе газета монданд. Бинобар ин бо қарори съезди III РСДРП газетаи «Искра», ки ба дасти меньшевикон гузашта буд, аз ҳуқуқи номи органи марказии партия маҳрум карда, ба Комитети Марказии партия супурда шуд, ки газетаи нави большевикиро ташкил намояд.

Ҳамин тавр газетаи «Пролетарий» ба вуҷуд омад, ки шумораи аввалини он 14 (27) маи соли 1905 аз чоп баромад. В. И. Ленин ба газета бевосита роҳбарӣ мекард, вай аввалин муҳаррири масъули он буд. Ғайр аз ӯ ба ҳайати коллегияи таҳририяи «Пролетарий» В. В. Воровский, А. В. Луначарский ва М. С. Ольминский дохил мешуданд. Дар кори редакция Н. К. Крупская, В. М. Величкина (Бонч-Бруевич), В. А. Коршинский, Н. Ф. Насимович (Чумак), И. А. Теодорович, Л. А. Фотеева фаъолона иштирок мекарданд. Дар саҳифаҳои газета публицистони партиявӣ В. Д. Бонч-Бруевич, Р. С. Землячка, П. Н. Лепешинский, М. М. Литвинов, Е. Д. Стасова, А. И. Ульянова — Елизарова, М. Г. Цхакая, С. Г. Шаумян ва дигарон мунтазам баромад мекарданд. Газетаи ҳарҳафтаинаи «Пролетарий», ки дар хориҷа, дар Женева, нашр мешуд, то 12 (25) ноябри соли 1905 чоп шуд ва ҳамагӣ 26 шумора баромад.

Газетаи «Пролетарий» давоми газетаи ленинии «Искра», инчунин пешгузаштаи бевоситаи худ — газетаи большевикии «Вперёд» гардид. Вай анъанаҳои ҷангӣ ва революционии онҳоро инкишоф дода, миссияи таърихии худро ҳамчун пропагандист, агитатор ва ташкилотчии коллективии омма сазовор иҷро кард.

Дар саҳифаҳои «Пролетарий» мунтазам мақолаҳо чоп мешуданд, ки дар онҳо қарорҳои съезди III партия фаҳмонда, сиёсат ва тактикаи муросокории меньшевикон танқид ва «демократизм»-и бардурӯғи буржуазияи либералӣ фош карда мешуданд. Чунончӣ, дар шумораи якуми газета ахборот дар бораи съезди III РСДРП, як қатор резолюцияҳои съезд, Устави партия, мақолаи В. И. Ленин «Съезди сеюм» ва дигар материалҳо чоп шуда буданд. Дар шумораҳои минбаъдаи газета дар бораи корпартоиҳо ва намоишҳои сиёсӣ, мубориаи коргарон бо сардорони фабрикаҳо барои беҳтар кардани шароити меҳнат, ошӯбҳои деҳқонон, характери ҳаракати деҳқонон ва ғайра хабару мақолаҳои сершумор чоп шуданд. Дар газета таҷрибаи кори ташкилотҳои маҳаллии партиявӣ васеъ инъикос меёфт.

Органи марказии партия — газетаи «Пролетарий» дар кори роҳбарӣ ба мубориаи революционии синфи коргар роли муҳим бозид. Дар мақолаҳо, хулосаҳо, хабарҳо ва дигар материалҳои газета таҷрибаи мубориаи революционӣ ҷамъбаст намуда, хусусиятҳои ин ё он марҳалаи революция нишон дода мешуд.

Дар давраи революцияи солҳои 1905—1907 дар Россия газетаи «Пролетарий» барои фаҳмонда додани тактикаи революционии большевикон кори зиёдеро ба ҷо оварда, дар муттаҳидии ташкилотӣ ва идеявии аъзоёни партия, дар мубориза барои барпо кардани иттифоқи синфи коргар ва деҳқонон, ба амал баровардани тактикаи большевикон дар бобати танҳо мондани буржуазияи либералӣ роли калон бозид.

Партияи большевикон бо ёрии газета оммаи меҳнаткашонро ба шӯриши мусаллаҳона ба муқобили мутлақият тайёр кард. Дар мақолаҳои сершумори В. И. Ленин ва дигар муаллифон шиори шӯриши мусаллаҳона васеъ пропаганда карда, ба масъалаҳои тайёрии ташкилотию тактикии шӯриши мусаллаҳона, барпо намудани армияи революционӣ диққати доимӣ дода мешуд.

В. И. Ленин дар газетаи «Пролетарий» бештар аз 60 мақола чоп кард, ки бисёрии онҳоро органҳои маҳаллии матбуоти большевикӣ гирифта чоп мекарданд ва ба шакли варақаҳои алоҳида нашр менамуданд. Аксар вақт дар як шумораи газета панҷ-ҳафт мақолаи Ленин чоп мешуд. Онҳо коркунони партиявиро бо санъати роҳбарӣ ба мубориаи революционии омма мусаллаҳ гардонда, оммаҳои халқро дар атрофи партияи большевикӣ муттаҳид мекарданд, ба онҳо роҳи ғалабаи революцияро нишон медоданд.

Шӯъбаҳои асосии газетаи «Пролетарий» «Аз ҳаёти ҷамъиятӣ», «Аз ҳаракати кор-

…арӣ», «Аз партия», «Шарҳи хориҷӣ», «Аз …ҳаракати деҳқонӣ», «Ҳабс ва бадарға», «Қуттии почта» ва ғайра буданд.

Баъди ба Россия баргаштани В. И. Ленин дере нагузашта, нашри газетаи «Пролетарий» қатъ гардид. Ду шумораи охирин он бо таҳрири В. В. Воровский баромад.

Минбаъд кори саркардаи «Искра»-и ленинӣ, газетаҳои «Вперёд» ва «Пролетарий»-ро нашриёҳои большевикии «Звезда» (с. 1910) ва «Правда» (с. 1912) давом ва инкишоф доданд.

**М. ШЕРАЛИЕВ,**
**номзади илмҳои таърих.**

# НАХУСТИН СОВЕТИ ДЕПУТАТҲОИ КОРГАРОН

## (БА МУНОСИБАТИ 80-СОЛАГИИ ОҒОЗИ ХУРУҶҲОИ ҚОРГАРОН ДАР ИВАНОВО-ВОЗНЕСЕНСК)

Мубориза революционӣ дар мамлакат баъди воқеаҳои 9 январи соли 1905 ниҳоят вусъат ёфт. Рафти воқеаҳои революционӣ дуруст будани қарорҳои съезди III РСДРП-ро ба субут расонд.

Хуруҷҳои коргарон аҳамияти махсусан калон пайдо карданд. Талабҳои иқтисодӣ бо талабҳои сиёсӣ як шуда, ба ҳаракати корпартоӣ қувваи бузург бахшид.

Ҳаракати оммавии пролетарии корпартоиҳо қисми муҳими таркибии бӯҳрони революционӣ буд, ки соли 1905 вусъат ёфт ва ба корпартоиҳои иқтисодӣ як шудани корпартоиҳои сиёсӣ хусусияти характерноки он буд.

Якуми май дар рӯзи якдилии байналхалқии пролетарӣ қариб дар 200 шаҳр 220 ҳазор коргарон ба намоиш баромаданд.

Баромадҳои якумимаии коргарон дар навбати аввал характери сиёсӣ дошта, муттаҳидӣ ва муташаккилии рӯзафзуни синфи коргарро намоиш доданд. Онҳо отряди бузургтарини пролетариати Россия — бофандагонро ба муборизаи фаъолона бархезонданд, ки ба онҳо партияи большевикон роҳбарӣ мекард. Хотирнишон бояд кард, ки дар даврaи революция дар сафҳои партия коргарон — 64 фоиз, хизматчӣён — 4 фоиз, интеллигентҳо — 32 фоиз буданд.

Ин фактҳо шоҳиди онанд, ки партияи большевикон на танҳо аз рӯи идеология, сиёсати худ партияи пролетарӣ буд, балки вай манфиатҳои куллии синфи коргарро ҳимоя ҳам мекард. Иваново-Вознесенск — шаҳре, ки равнақи истеҳсолот, бофандагӣ дар он қувваи азими синфи коргарро ҷамъ оварда буд, яке аз марказҳои асоситарини ҳаракати революционӣ дар мамлакат гардид.

Қорпартоӣ дар райони Иваново-Вознесенск 12 моҳи май оғоз гардида, 72 рӯз давом кард ва 70 ҳазор бофандагони на танҳо Иваново-Вознесенск, балки бофандагони Шуя, Тейково, Қохма ва Орехово-Зуеворо низ дар бар гирифт.

Большевикон дар сафи пеши корпартоиҳо истода, онҳоро муташаккил гардонданд ва ба баромади пуриқтидори сиёсӣ табдил доданд. Гурӯҳи Иваново-Вознесенскии комитети шимолии большевикон баҳори ҳамон сол дар сафҳои худ бештар аз 400 касро муттаҳид мекард. Ба он коргари пуртаҷрибаи Петроград, революционери озмудашуда Ф. А. Афанасьев роҳбарӣ мекард. Дар аввали моҳи май бо роҳхати Комитети РСДРП-и Москва М. В. Фрунзе ба ташкилоти партиявии Иваново-Вознесенский омад ва дар байни коргарон ба зудӣ обрую эътибори калон пайдо кард. Ба комитет инчунин Е. Дунаев ва Ф. Самойлов низ дохил буданд.

Дар митингҳо ва ҷамъомадҳо, ки аксар вақт дар соҳили дарёи Талка мегузаштанд, коргарон талаботи худро музокира ва муайян мекарданд. Муҳимтарини ин талабҳо муқаррар кардани рӯзи 8-соатии кор; зиёд кардани музди меҳнат, барҳам додани полицияи фабрикавӣ ва ҳабсхонаҳои фабрикаҳо буданд. Қоргарон дар митингҳо дар бораи ба халқ додани озодии иттифоқҳо ва маҷлису ҷамъомадҳо, озодии сухан ва матбуот резолюцияҳо қабул мекарданд.

Қоргарони ба хуруҷ омада депутатҳои худро интихоб карда, онҳоро барои анҷом додани гуфтушунид бо соҳибони фабрикаҳо ва заводҳо ва ҳимояи манфиатҳои синфи коргар ваколатдор менамуданд.

Қорпартоён барои роҳбарӣ ба муборизаи революционии худ Совети вакилонро интихоб мекарданд, ки он яке аз аввалин Советҳои депутатҳои коргарон дар Россия буд. Совети Иваново-Вознесенск аз худи рӯзҳои аввалин худро ҳамчун органи муборизаи умумии революционӣ ба муқобили ҳукумати подшоҳӣ нишон дод. Ба он на танҳо коргарон, балки деҳқонони ноҳияҳои гирду атроф низ муроҷиат мекарданд.

Мантиқи мубориза ба зиммаи Совет вазифаи ҳамчун органи нахустини ҳокимияти революционӣ амал карданро гузошт. Вай барои муҳофизати тартибот дар шаҳр милицияи коргариро таъсис намуд. Бо фармони вай дуконҳои майфурӯшӣ баста шуданд. Совет ба матбааҳо назорат мекард. Қоргарон таҳти роҳбарии вай ба тариқи пинҳонкорӣ озодии сухан ва матбуотро ба амал мебароварданд.

Дар вақти корпартоӣ худи мавқеи ташкилоти партиявӣ тағйир меёфт. Вай ба штаби ҷанговаронаи роҳбарӣ ба корпартоӣ мубаддал мегардид.

Ҷамъомадҳо ва митингҳо, ки ташкилоти большевикӣ ва Совет мегузарониданд мактаби тарбияи сиёсии коргарон гардиданд. Гурӯҳи Иваново-Вознесенскии РСДРП аз 23 маи соли 1905 нашри бюллетенро дар бораи рафти корпартоиҳо сар кард. Инчунин варақаҳо ва прокламацияҳо интишор карда мешуданд. Аз 15 моҳи май сар карда «ҷамъомади депутатҳои ваколатдор» мунтазам даъват карда мешуд, ки он дар амал нахустин Совети умумишаҳрии депутатҳои коргарон дар Россия гардид.

Ба ҳайати он 128 нафар коргарон ва 23 нафар коргарзанон дохил буданд. Совет дар байни коргарон нуфуз ва таъсири

калон дошт, иҷрои карорҳои он барои ҳама ҳатмӣ буд. Совет барои муҳофизати тартибот дар шаҳр дружинаҳои коргарӣ ҷудо намуд, кассаи корпартой ташкил кард ва таъминоти озуқавиро ба роҳ монд.

Конференцияи гурӯҳи комитети шимолӣ, ки охири моҳи июль баргузор гардид ва дар он намояндаи КМ РСДРП иштирок намуд, ба ҷои як маркази роҳбарикунанда (комитети шимолӣ) дар Иваново-Вознесенск, Ярославль ва Кострома ташкил кардани се марказро зарур донист.

Гурӯҳи Иваново-Вознесенск ҳамчун комитет тасдиқ карда шуд, ки ба он шаш комитети районӣ ва 15—20 комитети фабрикӣ дохил гардиданд. Шумораи умумии ташкилот дар як давра ба 600 нафар расид. Ғайр аз ин ташкилоти округӣ низ қариб 200 нафар аъзо дошт. Аз Иваново-Вознесенск ба В. И. Ленин чунин навишта буданд: «Ташкилоти социал-демократӣ обрӯи беқиёс дорад» (Революцияи солҳои 1905—1907 дар Россия. Ҳуҷҷатҳо ва материалҳо. М., 1957, ҷилди 1, саҳ. 468).

Дар қарори КМ КПСС «Дар бораи 80-солагии революцияи солҳои 1905—1907 дар Россия» чунин гуфта шудааст: «Революцияи солҳои 1905—1907 оммаро бо таҷрибаи калони сиёсӣ ғанӣ гардонд, онро ба пояи эҷодкории бошуурона таърихӣ бардошт. Шаклу воситаҳои муборизаи синфӣ кашф шуданд. Меҳнаткашон корпартоии оммавии сиёсӣ барин аслиҳаи тавоноро аввалин бор истифода карданд».

Қорпартоии қаҳрамононаи бофандагони Иваново-Вознесенск, ки бештар аз ду моҳ давом дошт, сарфи назар аз муттаҳидӣ ва муташаккилии коргарон, мардонагӣ ва матонати онҳо, беохир идома дошта наметавонист. Гурӯснагӣ ва ҷазову шиканҷаҳо кори худро карданд. 23 июль коргарон қарор доданд, ки ба кор шурӯъ мекунанд. Вале, сарфи назар аз ин, хуруҷи бофандагони Иваново-Вознесенск аҳамияти калони сиёсӣ дошт. Вай коргаронро обутоб дод ва намоиши намунаи якдилии коргарӣ, мактаби тарбияи сиёсии коргарони тамоми Россия гардид.

Советҳои вакилони (депутатҳои) коргарон, ки фасли баҳор дар марказҳои саноатии Урал барпо гардида буданд, баробари инкишофи революция аз ташкилотҳои корпартой ба органи муборизаи умумии революционӣ сабзида расиданд.

«Советҳои депутатҳои коргарон ва баъди онҳо, Советҳои депутатҳои деҳқонон ва Советҳои депутатҳои солдатҳо, ки халқ дар Иваново-Вознесенск, Петербург, Москва, Ростов, Саратов, Боку, Киев, Екатеринослав, Севастополь, Кострома, Чита, Красноярск, Иркутск, Смоленск, Ревель, дар Урал, дар бисёр ҷойҳои дигар ташкил кард, — гуфта шудааст дар қарори КМ КПСС «Дар бораи 80-солагии Революцияи солҳои 1905—1907 дар Россия»,— органҳои ҷанговари ҳокимияти революционӣ гардиданд. В. И. Ленин дар шахси Советҳо тимсоли давлатдории ояндаи социалистиро дида буд, ки он бо Октябри музаффар тамоман пойдор шуд».

**М. ШЕРҒОЗИЕВ,**
**номзади илмҳои таърих**

---


# КОММУНИСТ ТАДЖИКИСТАНА

**Ежемесячный теоретический и политический журнал**
**ЦК Компартии Таджикистана**

*(на таджикском и русском языках)*





**Адреси идора: 734660, Душанбе, кӯчаи Лоҳутӣ, 6.**
**Телефонҳо: сармуҳаррир 22-26-67, ҷонишини сармуҳаррир ва котиби масъул 22-10-83, шӯъбаҳо: ҳаёти партиявӣ 22-19-31, пропаганда, таърих ва иқтисодиёт 27-07-33, философия ва коммунизми илмӣ 27-06-33, мусаҳҳеҳ 27-12-16.**

Ба матбаа 04. 04. 85 супурда шуд. Ба чопаш 26. 04. 85 имзо карда шуд. Формати коғаз 70×108¹/₁₆. Чопи барҷаста. Ҷузъи чопӣ 6. Ҷузъи чопии шартӣ 8,4. Адади нашр — 17285 (тоҷикӣ — 12231, русӣ — 5055).

КЛ 02265 — Супориши № 1852

734063. Душанбе, Комбинати полиграфии Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба корҳои нашриёт, полиграфия ва савдои китоб. Кӯчаи Айнӣ, 126.

